ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!



# Коммунисти Тоҷикистон

Kommunisti Tojikiston

**Дар шумора:**

— МАТЕРИАЛҲОИ ПЛЕНУМИ VIII КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

— ФАЪОЛИИ СОЦИАЛӢ ДАР ШАРОИТИ БОЗСОЗӢ

— ДЕМОКРАТИКОНИИ МУНОСИБАТҲОИ ДОХИЛИПАРТИЯВӢ

— САРВАТҲОИ ЗЕРИЗАМИНИРО БОСАМАРА ИСТИФОДА БАРЕМ




1
1988

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

**ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН**

● АЗ ЯНВАРИ СОЛИ 1936 ЧОП МЕШАВАД

**1 январь 1988**

● ҲАР МОҲ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД

## Мундариҷа

Хабари информационӣ дар бораи пленуми VIII КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон . . . . . . . 3
Ҳисоботи бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар бораи кори роҳбарӣ ба бозсозӣ дар республика дар пленуми VIII КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон 5
САРМАҚОЛА — Таълими умумии иқтисодӣ . . . . 27

▲ БО РОҲИ СЪЕЗДИ XXVII КПСС: НАЗАРИЯ, АМАЛИЯ

Т. МИРОҚИЛОВ — Хусусиятҳои минтақавии зуҳуроти қонуни андӯхти социалистӣ . . . . . . . . 33
И. АСАДУЛЛОЕВ — Фаъолии социалӣ дар шароити бозсозӣ . . . . . . . . . . . . . . . . 41
М. ИСКАНДАРОВ — Таълимоти ленинии оид ба Советҳо ва онро минбаъд инкишоф додани КПСС . 46

▲ АЗ ГАНҶИНАИ МАРКСИЗМ-ЛЕНИНИЗМ

Ф. ИВАНОВ — Программаи аграрии социал-демократия . . . . . . . . . . . . . . . . 51

▲ БА ПЕШВОЗИ КОНФЕРЕНЦИЯИ XIX УМУМИИТТИФОҚИИ КПСС

А. БОЕВ — Демократиконии муносибатҳои дохилипартиявӣ . . . . . . . . . . . . . . . 56

● НАШРИЕТИ КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДУШАНБЕ

- Инструктор ва бозсозй.
таи журнал) . . . . . 62
ат ба кор . . . . . . . 65

РАТИ ПАРТИЯВИИ НАЗДИ
ТИИ ТОҶИКИСТОН

аст . . . . . . . . . 67

▲ ПРОБЛЕМАҲОИ СОЦИАЛИЮ ИҚТИСОДӢ

Р. БАРОТОВ — Сарватҳои зеризаминиро босамара истифода барем . . . . . . . . . . . . . . . 70

▲ БАҲСУ МУНОЗАРА

Х. МУСТАФОЕВ — Фаъолияти меҳнатии индивидуалӣ: воқеият, пешомадҳо . . . . . . . . . . . . . 74

▲ КОРИ ТАРБИЯИ ИДЕЯВӢ

А. ҶАМОЛОВ — Меҳнат — омили асосии тарбия . 80

▲ НАҚЛ ДАР БОРАИ КОММУНИСТОН

М. САЙФИДДИНОВ — Мавқеи мӯътақидӣ . . . . . 86

▲ ДАР МАВЗӮИ МУҲИМ

Н. АЗАРИНА — Санҷиши қабули давлатии маҳсулот . 89

▲ САНАҲО. ВОҚЕАҲО

Асоси Конституцияи Советӣ. Ба муносибати 70-солагии «Декларацияи ҳуқуқҳои халқи меҳнаткаш ва истисморшаванда» . . . . . . . . . . . . . . . . 93

▲ ТАНҚИД ВА КИТОБИЁТ

М. САИДОВ, С. ҶОРУБКАШЕВ — Шахсият, коллектив, ҷамъият . . . . . . . . . . . . . . . . . 95

**ТЕЛЕФОНҲО:**

сармуҳаррир 23-37-51
ҷонишини сармуҳаррир 23-35-56
котиби масъул 23-35-56
ҷонишини котиби масъул 27-06-33

**ШУЪБАҲО:**

сохтмони партиявӣ ва советӣ 27-06-33
кори идеологӣ, тарбияи сиёсӣ 27-07-33
пропагандаи назарияи марксистӣ-
ленинӣ ва ҳаёти байналхалқӣ 27-07-33
проблемаҳои социалию иқтисодӣ 27-07-33
таърих, танқид ва китобиёт 23-35-77

**АДРЕСИ МО:**
734012, Душанбе, кӯчаи Лоҳутӣ, 6.

# ХАБАРИ ИНФОРМАЦИОНӢ

## ДАР БОРАИ ПЛЕНУМИ VIII КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

**21—22 декабрь дар Душанбе пленуми VIII Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон барпо гардид.**

**Дар пленум котибони комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ, районии партия, раисони комичроияҳои Советҳои вилоятӣ, шаҳрӣ, районии депутатҳои халқӣ, роҳбарони вазоратҳо, идораҳои республика, ки ба ҳайати КМ дохил нестанд, як қатор котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва роҳбарони хоҷагӣ, коркунони масъули аппаратҳои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Президиуми Совети Олӣ ва Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, Комитети назорати халқӣ, Совети иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон, КМ ЛКСМ Тоҷикистон, коркунони органҳои воситаҳои ахбори оммавӣ ва пропаганда низ иштирок доштанд.**

**Пленум ҳисоботи бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистонро дар бораи кори роҳбарӣ ба бозсозӣ дар республика муҳокима намуд.**

**Пленумро котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов бо сухани муқаддимавӣ кушод. Бинобар 28 ноябри соли 1987 дар газетаҳои республикавӣ ва вилоятӣ пешакӣ чоп шудани ҳисоботи бюрои КМ ошкорбаёнии ҳаматарафа вусъат ёфта, фикри коммунистон ва бепартиявиён ҳамаҷониба ба назар гирифта шуд. Ҳамчунин пеш аз пленум фаъолони партиявӣ бо меҳнаткашон вохӯрданд, маҷлисҳои коргарону колхозчиён барпо гардиданд, ки дар рафти онҳо аз рӯи масъалаҳои гуногунтарини татбиқи сиёсати партия дар роҳи бозсозӣ ва тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ бисёр таклиф ва фикру мулоҳизаи танқидӣ баён шуд. Дар мактубҳои ба КМ омада низ бисёр чунин фикру мулоҳизаҳо баён ёфта буданд. Дар арафаи пленум ба Комитети Марказӣ 480 мактуб, аз ҷумла 117 мактуб ва 66 фикру мулоҳиза аз фаъолони интихобшавандаи партиявӣ, 267 мактуб аз коргарон, инженерону техникҳо, студентон, талабагони республика расиданд. Дар бисёрии ин мактубҳо ба кори бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар бобати роҳбарӣ ба бозсозӣ баҳои мусбат дода, ба муваффақияти процесси навсозии ҳамаи соҳаҳои ҷамъият изҳори боварӣ карда мешавад. Дар як қатор мактуб ва фикру мулоҳизаҳо фактҳои бюрократизм, форигболӣ ва расмиятчигӣ дар соҳаҳои нақлиёт, савдо, нигаҳдории тандурустӣ, маориф, вазорату идораҳои дигар, ки суръати бозсозиро суст мекунанд, сахт ва ҷиддӣ мазаммат карда мешавад. Дар фикру мулоҳизаи аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии КМ, аъзоёни Комиссияи тафтишоти ташкилоти партиявии республика дар бобати беҳтар намудани услубу усулҳои кори аъзоёни Комитети Марказӣ, бюрои он, котибот дар бобати роҳбарӣ ба бозсозӣ, назорат ва тафтиши иҷрои қарорҳо як қатор таклифҳои амалӣ ба миён гузошта мешаванд.**

**Дар пленум дар муҳокимаи ҳисоботи бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар бораи кори онд ба роҳбарӣ ба бозсозӣ инҳо иштирок намуданд: С. Ғаниев — директори заводи нуриҳои азотии Вахш, У. Шокиров — котиби якуми комитети партиявии райони Ленин, А. П. Анисимов — сардори бригадаи управленияи махсуси таъмиру монтажи «Строймонтаж»-и шаҳри Турсунзода, П. К. Лучинский — котиби дуюми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон. З. Гулова — сардори бригадаи колхози «Съезди XXII партия»-и райони Орҷоникидзеобод, А. Қосимов — котиби якуми комитети партиявии вилояти Қӯрғонтеппа, М. Қаноатов — котиби якуми правленияи Иттифоқи нависандагони Тоҷикистон, Ғ. П. Паллаев — Раиси Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон, А. Ҳисомуддинов — котиби якуми комитети партиявии шаҳри Исфара, М. С. Осимов — президенти Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон, И. Раҳимова — ветерани партия ва комсомол, С. Бекназаров — котиби якуми комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ, В. В. Воҳидов — котиби КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Н. Г. Савченков — сардори Управленияи бинокории «РоғунГЭСстрой», И. Ҳ. Ҳайев — Раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, Д. Ашӯров — сармуҳаррири журнали «Коммунисти Тоҷикистон», А. Ҳ. Ҳалимов — котиби якуми комитети партиявии шаҳри Душанбе, М. Маҳмадалиев — директори совхози «Чормағзак»-и райони Орҷоникидзеобод, Ш. М. Мустафоқулов — котиби якуми комитети партиявии райони Восеъ, Н. Табаров — вазири маданияти РСС Тоҷикистон, А. Н. Малинов — котиби якуми**

комитети партиявии шаҳри Норак, Ҷ. Л. Латифов — мудири шӯъбаи пропаганда ва агитацияи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон. И. Ф. Глазунов — директори комбинати маъдании Анзоб, В. В. Петкель — раиси Комитети бехатарии давлатии РСС Тоҷикистон, В. М. Орлов — вазири сохтмони республика, Ш. Абдуғаффорова — раиси правленияи колхози «Коммунизм»-и райони Хуҷанд, А. Т. Пӯлодов — мудири кафедраи Институти давлатии тиббии Тоҷикистон ба номи Абӯалӣ ибни Сино, Ш. Қаландаров — вазири саноати сабуки РСС Тоҷикистон, С. У. Қурбонов — раиси правленияи Иттифоқи рассомони Тоҷикистон, В. С. Ляпин — котиби дуюми комитети партиявии вилояти Ленинобод.

Ба иштироккунандагони пленум фильмҳои телевизионӣ ва видеофильмҳо намоиш дода шуданд, ки аз рафти бозсозии соҳаҳои фаъолияти хоҷагӣ ва идеологӣ нақл мекунанд.

Дар рафти кори пленум дар маҷлисгоҳ низ микрофонҳо гузошта шуда буданд, ки иштироккунандагони пленум онҳоро истифода бурда, фикрашонро баён карданд ва таклифҳо ба миён гузоштанд. Аз ин имконият Н. А. Карташов — раиси Комитети назорати халқии РСС Тоҷикистон, Я. Мирфозилов — раиси комиҷроияи шаҳри Рогун, А. Т. Қосимова — раиси Совети республикавии занон, котиби Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон. Т. Н. Назаров — ректори Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин, Е. А. Баженов — котиби якуми комитети партиявии шаҳри Кӯлоб. Ш. Зуҳуров — раиси комиҷроияи райони Комсомолобод. В. И. Медведев — вазири саноати масолеҳи бинокории РСС Тоҷикистон, А. Сатторов — котиби комитети партиявии вилояти Кӯлоб, Х. Давлатов — котиби якуми комитети партиявии райони Қалъаихум, Л. Ш. Лидерман — котиби комитети партиявии фабрикаи ҷӯроббофии Душанбе, Х. И. Қосимов — котиби якуми комитети партиявии райони Ҳисор, Г. В. Кошлаков — ҷонишини якуми Раиси Совети Вазирони республика, Ю. А. Шокаримов — раиси Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба меҳнат ва масъалаҳои иҷтимоӣ, А. Раҳмонова — котиби якуми комитети партиявии райони Ленинград. Г. К. Пӯлодова — вазири нигаҳдории тандурустии республика истифода карданд.

Дар пленум котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов нутқи хотимавӣ кард.

Пленум аз рӯи масъалаи муҳокимашуда қарори дахлдор қабул кард.

Пленуми КМ ба мақсади ривоҷи фаъолияти аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон гурӯҳҳои кориро аз рӯи соҳаҳои гуногуни ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ, иқтисодӣ ва иҷтимоии республика тасдиқ намуд.

Пленум масъалаҳои ташкилиро муҳокима кард.

Пленум коммунистон А. Абдуқодиров, Т. Додобоев, М. Ниёзматов, Ҳ. Табаровро, ки сазовори боварии коммунистон нашудаанд, аз ҳайати аъзоёни КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва И. И. Усмоновро аз ҳайати номзадҳо ба аъзогии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон хориҷ намуд.

Пленум А. Очилов — директори фабрикаи мурғпарварии Чептура ба номи 60-солагии СССР, Е. Н. Гончарова — бофандаи комбинати абрешими Душанбе ба номи Н. К. Крупская ва А. М. Кузнецов — устои челонгари Иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷикхимпром»-и райони Ёвонро аз номзадӣ ба аъзогии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон гузаронд.

А. Д. Додобоев, ки аз ин пеш раиси Совети иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон шуда кор мекард, котиби КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон интихоб шуд.

Пленум Н. Табаровро бинобар ба кори дигар гузаштанаш аз вазифаи мудири шӯъбаи маданияти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод кард. К. Юлдошев, ки аз ин пеш раиси президиуми Ҷамъияти дӯстӣ ва алоқаҳои маданияи Тоҷикистон бо мамлакатҳои хориҷӣ шуда кор мекард, мудири шӯъбаи маданияти КМ тасдиқ шуд.

Пленум В. В. Ломакинро бинобар ба кори дигар гузаштанаш аз вазифаи мудири шӯъбаи хоҷагии об ва сохтмони қишлоқи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод кард. Т. Абдуҷабборов, ки пештар раиси комиҷроияи Совети депутатҳои халқии райони Ғарм шуда кор мекард, мудири шӯъбаи хоҷагии об ва сохтмони қишлоқи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тасдиқ гардид.

В. И. Козлова бинобар ба нафақа баромаданаш аз вазифаи мудири шӯъбаи саноати сабук ва молҳои истеъмоли халқи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод карда шуд. М. С. Абдураҳмонова, ки пештар директори генералии Иттиҳодияи истеҳсолии дӯзандагии Душанбе ба номи 50-солагии СССР шуда кор мекард, мудири шӯъбаи саноати сабук ва молҳои истеъмоли халқи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тасдиқ гардид.

Дар кори пленум коркунони масъули аппарати КМ КПСС Г. В. Саенко, В. Д. Ткаченко иштирок карданд.

Бо ҳамин кори пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон анҷом ёфт.

# ҲИСОБОТИ БЮРОИ КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДАР БОРАИ КОРИ РОҲБАРӢ БА БОЗСОЗӢ ДАР РЕСПУБЛИКА ДАР ПЛЕНУМИ VIII КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

Соли дуюми панҷсола — соли ҳафтодсолагии Октябри Кабир, соли кори пурҷўшу хурўши партия ва халқ дар бобати татбиқи амалии роҳи бозсозӣ анҷом меёбад. Зарурати бозсозӣ пурра асоснок аст, концепция ва вазифаҳо фаҳмоанд. Халқ сиёсати партияро фаъолона тарафдорӣ кард, ба амалӣ гардондани идеяҳои бозсозӣ бо камоли рағбат камар баст.

Пленуми навбатии VIII КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар даврае мегузарад, ки марҳалаи якуми бозсозӣ анҷом ёфта, марҳалаи дуюми он сар шуд. Чунон ки М. С. Горбачёв дар маҷлиси машваратии КМ КПСС таъкид кард, асос, вазифаҳои муҳиму умдаи он аз ин иборатанд, ки демократиконии ҷамъият минбаъд ҳам давом дода, ислоҳоти куллии иқтисодӣ татбиқ карда шавад. Ҳамаи ин водор мекунад, ки нисбат ба кори тамоми кадрҳо серталаб гардем.

Дар марҳалаи нави бозсозӣ тамоми кори мо бояд сахтгирона ва аз нигоҳи худтанқидкунӣ таҳлил намуда, тадбирҳое муайян карда шаванд, ки мо ба хатоҳо роҳ надода, бомуваффақият ва муттасил пеш равем.

Ҳисоботи бюрои КМ оид ба роҳбарӣ ба бозсозӣ ҳам ба ҳамин мақсад, мувофиқи дастурҳои КМ КПСС ба муҳокимаи пленум гузошта шудааст. Мо бояд усулҳои корамон, тарзи амал карданамонро ба вазифаҳои нав мувофиқ гардонем, роҳу равиши иҷрои онҳоро ҷуста дарьёбем.

Гап аз он меравад, ки вазъияти масъулиятноку принципиалиро боз ҳам мустаҳкам кардан, ба бозсозӣ неруҳои навро ҷалб намудан, ғайрати коммунистони мо, тамоми органҳои партиявиро ба пояи баланд расондан зарур аст.

Мо бояд суханони М. С. Горбачёвро дар ин бора пурраю комилан ба худамон нисбат диҳем, ки байни талабҳои ҳаёт ва дараҷаи кори партиявӣ то андозае қафомонӣ ва ихтилофи муайян роҳ ёфтаанд.

Кори бюрои КМ дар марҳалаи якуми бозсозӣ чӣ тавр ба роҳ монда, пеш бурда мешуд, натиҷаҳои он чи гунаанд?

Пеш аз ҳама самтҳои афзалиятнок муайян карда шудаанд, ки асоси плани перспективии кори КМ дар роҳи иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон қарор гирифтаанд. Тамоми аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва Комиссияи тафтишоти Партияи Коммунистии Тоҷикистон аз ин план воқиф гардонда шуда буданд. Рафти иҷрои он мунтазам муҳокима мешавад.

Ошкорбаёнии ҳамаҷониба хоси тамоми фаъолияти Комитети Марказӣ гардида буд.

Чунон ки амалия собит кард, ин ба коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони республика имкон дод, ки мақсаду ниятҳои моро ҳамаҷониба фаҳманд, аз кори мо воқиф гарданд. Ҳамчунин имконият бахшид, ки онҳо дар бозсозӣ бошуурона ва фаъолона иштирок кунанд.

Воситаҳои ахбори оммавӣ, сафари аъзоёни КМ, роҳбарони вазорату идораҳо ба маҳалҳо, дар ҳузури аҳолӣ ҳисобот додани онҳо роли калон бозиданд. Аз рӯи натиҷаҳои соли якуми кор маърӯзаи информационии бюрои КМ муҳокима гардид. Он ба маълумоти тамоми ташкилотҳои партиявӣ расонда шуд.

Ба демократиконӣ, мустаҳкам шудани принципҳои коллегиалият дар кори бюро ва котиботи КМ аҳамияти хеле калон дода мешуд, яъне онҳо, пеш аз ҳама ба тағьир додани услуби корашон шурӯъ намуданд.

Мулоқотҳо бо коммунистони қаторӣ ба ҳукми анъана даромадаанд. Ҳангоми тартиб додани қарорҳо фикру мулоҳизаҳои коммунистон ба эътибор гирифта мешаванд. Вазъияти тоқатнопазирӣ нисбат ба хушомадгӯӣ, мағрурӣ, худро аз омма дур гирифтан, фарқи қавлу амал муҳайё мегардад. Қасе аз танқид ва назорат берун намемонад. Услуби кор беш аз пеш амалию динамикӣ мегардад.

Бюро ва котиботи КМ кӯшиш мекунанд, ки аз рӯи имконият вазифаҳои идораҳои хоҷагию маъмуриро ба ӯҳда нагиранд. Усулҳои фармондеҳии роҳбарӣ барҳам мехӯранд. Ба комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ бештар мустақилият дода шуд.

Дар айни ҳол мо зарур мешуморем, ки аз кадрҳои тамоми зинаҳо нисбат ба рафти бозсозӣ қатъиян серталаб бошем.

Ҳар коммунист, ҳар ташкилоти партиявӣ аз имтиҳони ҷиддӣ, аз имтиҳони ошкорбаёнӣ, рӯиростгӯӣ, аз имтиҳони мувофиқат кардан ба талаби замон ва бозсозӣ мегузарад.

Ҳозир гуфтан мумкин аст, ки роҳи тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ, ки баъди съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон пеш гирифта шуд, зимни демократиконии ҳаёти ҷамъиятӣ натиҷаҳои муайяни мусбат бахшид.

Афзоиши даромади миллӣ дар давоми ду соли панҷсола ба 7,5 фоиз мерасад, ки ин ба плани панҷсола мувофиқат мекунад. Даромади реалӣ ба ҳар сари аҳолӣ 4,2 фоиз меафзояд, ки ин аз супоришҳои панҷсола зиёд аст. Суръати ҳосилнокии меҳнат зиёд гардид. Дар саноат он аз нишондиҳандаҳои миёнаи солонаи панҷсолаи гузашта 2,1 баробар афзуд.

Дар комплекси агросаноатӣ барзиёд иҷро шудани супоришҳои ду соли панҷсолаи истеҳсоли картошка, сабзавот, шир, пилла ва тухм пешбинӣ мешавад. Ҳаҷми сохтмони асосӣ, муомилоти моли чаканафурӯшӣ, ҳаҷми адои хизмати пулакии аҳолӣ афзуд.

Дар айни ҳол агар гӯем, ки тамоми корҳо баҷоянд, тамоман нодуруст мебуд. Надидан мумкин нест, ки проблемаҳои асосии мо суст ҳал мешаванд. Неруи ҳозираи истеҳсолию иқтисодии республика пурра истифода намешавад. Бисьёре аз нақшаҳо ҷомаи амал напӯшиданд.

Органҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагии мо бефаъолиятию беташаббусии солҳои гузаштаро ҳанӯз пурра барҳам надодаанд, онҳо аксар вақт аз рӯи тарзу усулҳои кӯҳна роҳбарӣ мекунанд.

Аз ин хусус дар бисьёр мактубҳои меҳнаткашон, ки ба пленум ва ҳамчунин ба комитетҳои партиявӣ фиристода мешаванд, сухан меравад. Дар мулоқотҳои коллективҳои меҳнатӣ чунин фикр таъкид шуд, ки ҳанӯз ҳам баъзан қавлу амал мувофиқат намекунад.

Чунин ташвишу изтироб аз рафти бозсозӣ фаҳмост. Халқ на гапҳои хушку холӣ, балки натиҷаҳои конкретию кироиро интизор аст.

Ҳозир пеш аз ҳама моро чӣ ба ташвиш меоварад? Қабл аз ҳама як қатор соҳаҳои хоҷагии халқ аз ӯҳдаи иҷрои вазифаҳои план набаромаданд. Суръати пешрафти истеҳсолотро тезонда натавонистанд. Натиҷаҳои фурӯши маҳсулот бо назардошти фиристодани маҳсулот аз рӯи шартнома — меъёри муҳими кор ба ин шаҳодат медиҳанд.

Вазъияти кори имсола дар ин соҳа назар ба ҳамин давраи гузашта чандон хуб нест. Аз рӯи натиҷаҳои даҳмоҳа қариб сеяки корхонаҳо ӯҳдадории шартномавиро иҷро карда натавонистанд. Қариб 67,5 миллион сӯмина маҳсулот кам фиристода шуд.

Гуфтан мумкин нест, ки бюрои КМ ба ин масъала машғул нагардид. Ҳисоботи бюроҳои партиявӣ ва маъмурияти заводи нурии азотии Вахш ва иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷикнафт» шунида, дар КМ бо иштироки директорон ва котибони ташкилотҳои партиявии корхонаҳое, ки аз ӯҳдаи иҷрои плани моҳҳои январь—августи соли ҷорӣ набаромаданд, маҷлиси машваратӣ барпо гардид.

Сабаби чунин вазъият чист? Ба ақидаи мо сабаб дар он аст, ки як қисми роҳбарони хоҷагии мо дорои сифатҳои кордонии имрӯза нестанд. Баъзеи онҳо ноӯҳдабаро мебошанд ва ба тарзи нав кор кардан намехоҳанд. Дар органҳои партиявию советӣ, вазорату идораҳо то ҳол программаи мураттабу самарабахши кори байни корхонаҳои қафомонда тартиб дода нашудааст.

Масалан, дар шартномаҳои молфиристонӣ, ки корхонаҳои коркарди маҳсулоти мо, аз ҷумла корхонаҳои консерв имзо мекунанд, шартҳои махсуси молфиристонӣ, ки бинобар тағьир ёфтани мӯҳлати пухта расидани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ба миён омада метавонанд, пешбинӣ намешаванд. Дар бисьёр мавридҳо омилҳои моддӣ суст кор мекунанд. Зиёда аз ин, сарфи назар аз иҷро нашудани плани молфиристонӣ, роҳбарони хоҷагиҳое, ки кори худро ташкил карда наметавонанд, ҳатто мукофот мегиранд. Ташкилотҳои партиявӣ ин фактҳоро маҳкум намекунанд.

Баробари ин кори нокифояти мо дар боби беҳтар намудани сифати маҳсулот таъсир мерасонад. Ҷорӣ кардани тарзи қабули давлатӣ дар бисьёр мавридҳо садди роҳи маҳсулоти пастсифат гардид, ки пеш ба ҳаҷми умумии ӯҳдадории иҷрошудан шартномавӣ дохил карда мешуд.

Нисфи тамоми маҳсулоте, ки республика бинобар пастсифатии мол дода натавонист, ба Иттиҳодияи истеҳсолии газвори пахтагини Душанбе рост меояд. Мо дар рафти ҷамъбасти натиҷаҳои кори нӯҳмоҳа дар маҷлиси машваратӣ дар бюрои КМ аз ин факт муфассал сухан рондем.

Собиқ директори генералии ин корхона рафиқ Набиев А. роҳбари кордон буд. Бо вуҷуди ин ба санҷиши умури қабули давлатӣ тоб оварда натавонист. Коллективи иттиҳодия ба худ шахси дигарро роҳбар интихоб кард. Ин ҳам аломати замон аст.

Таҷрибаи манфии сатҳӣ тайёр кардани ин иттиҳодия ба ҷорӣ намудани тарзи қабули давлатӣ бояд барои ҳама сабақ гардад. Ин дар навбати аввал ба ташкилотҳои партиявию советии вилоятҳои Ленинободу Қӯрғонтеппа дахл дорад. Дар ин ҷоҳо бисьёр корхонаҳо супориши мувофиқи шартнома фиристодани молро аз рӯи ҳаҷми пешбинишуда мунтазам иҷро намекунанд.

Сифати маҳсулот мавриди ғамхории махсуси бюро, шӯъбаҳои КМ буд ва хоҳад буд, зеро гап аз самти муҳими бозсозӣ, аз масъалае меравад, ки дорои на фақат аҳамияти иқтисодӣ, балки аҳамияти сиёсӣ ҳам мебошад.

Дар республика программаи комплексии «Сифат» барои панҷсолаи дувоздаҳум тартиб дода шуд. Супоришҳои дусолаи бештар баровардани маҳсулоти дорои категорияи олӣ, ҳамчунин моли махсусан мӯдӣ, ки мувофиқи нархи шартномавӣ фурӯхта мешаванд, иҷро мегарданд. Бо вуҷуди ин аз дигаргуниҳои ҷиддии мусбат, аз қонеъ гардондани талаботи истеъмолкунандагон сухан рондан ҳанӯз барвақт аст.

Плани истеҳсоли моли дорои индекси «Н» мунтазам иҷро намешавад. Соли ҷорӣ ҳам супориши истеҳсоли чунин мол, дар навбати аввал, бо айби Вазорати саноати сабуки РСС Тоҷикистон 20 фоиз иҷро нашуда мемонад.

Бинобар мувофиқат накардан ба стандартҳои ҳозира ва шартҳои техникӣ хеле бисьёр мол брак шудааст.

Илова бар ин бояд гуфт, ки бисьёр стандартҳои ҳозира ва шартҳои техникӣ чунон кӯҳна шудаанд, ки ҳатто онҳоро қатъӣ риоя кунем ҳам, ба мувофиқат кардани сифати маснуот ба дараҷаи стандартҳои ҷаҳонӣ кафолат дода намешавад.

Кори беҳтар кардани сифати маҳсулот бағоят серсоҳа буда, ниҳоят нишондиҳандаҳои иқтисодии фаъолияти корхонаҳоро, хусусан дар шароити ҳисоби хоҷагӣ, муайян мекунад. Вазифаи асосӣ ташкили истеҳсолотест, ки дар сифати маҳсулот омили муҳими ҳавасмандгардонӣ мешуд.

Ин ба музди кор ва мукофот, имтиёзҳо, ҳавасмандгардонии маънавӣ дахл дорад. Вале дар республикаи мо чунин бозсозӣ ҳанӯз сурат нагирифтааст.

Натиҷаҳое, ки программаи «Сифат» барои онҳо пешбинӣ шудааст, ҳанӯз ба даст наомадаанд. Дар як қатор коллективҳои меҳнатӣ коргарон аз он умуман хабар надоранд. Бояд гуфт, ки дигар бисьёр программаҳо ҳам ба коргарон нағз маълум карда нашудаанд. Дар ин кори муҳим комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, шӯъбаҳои КМ, комиссияи республикавӣ оид ба сифат, ки ба он номзад ба аъзогии бюрои КМ рафиқ Кошлаков Г. В. сарварӣ мекунад, рол набозидаанд.

Проблемаҳои соҳаи мошинсозӣ бисьёранд. Аз аҳамияти он дар як қатор ҳуҷҷатҳои КМ КПСС сухан меравад. Таносуби ин соҳа дар республика калон нест. Дар айни ҳол заводҳои «Тоҷиккабель», трансформатори Қӯрғонтеппа, аппаратураи паствольти Адрасмон, иттиҳодияҳои «Тоҷиктекстильмаш» ва «Помир», ки бештар аз нисфи маҳсулоти комплекси мошинсозии республикаро истеҳсол мекунанд, ба суръати пешбинингардидаи афзоиши ҳаҷми истеҳсол ва ҳосилнокии меҳнат расида наметавонанд.

Сабаби асосии чунин вазъият кори бағоят сусти ташкили истеҳсолот, пурсамар истифода набурдани ресурсҳо, техника, кам будани кадрҳои соҳибихтисосе мебошад, ки таҷҳизоти мураккаби ҳозиразамонро пурмаҳсул идора карда тавонанд.

Процесси омӯхтани усулҳои иқтисодии идоракунии истеҳсолот суст аст. Дар бисьёр мавридҳо роҳҳои дурусти ҷорӣ кардани механизми басарфа дарьёфт нашудаанд. Дар зиёд кардани боздеҳи фонд, истифодаи иқтидорҳои истеҳсолӣ пешрафти ҷиддӣ нест.

Чорьяки корхонаҳои саноат плани фоидаро иҷро намекунанд. Фақат дар Вазорати саноати сабук дар давоми ду сол қариб 20 миллион сӯм кам фоида гирифта шуд.

Бояд иқрор шуд, ки мо ҳам дар КМ, хусусан дар шӯъбаҳои соҳавӣ, кори ҷустуҷӯи роҳҳои механизми басарфаро хеле суст давом медиҳем ва дар бораи таҷрибаи мусбати ин кор ҳатто дар дастамон маълумотҳо ҳам надорем. Ба ин масъалаҳо ташкилотҳои ибтидоии партиявию касабавӣ суст машғул мешаванд.

Яке аз вазифаҳои муҳиме, ки процесси бозсозӣ ба миён гузоштааст, тезонидани прогресси илму техника, пеш бурдани роҳи реконструкция, нав кардани техникаи истеҳсолот мебошад. Масъалаҳои тезонидани прогресси илму техника дар хоҷагии халқ дар пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон муҳокима гардида буданд. Ҳамчунин ду қарори КМ қабул шуда буд.

Вале дар ин кор ҳам пешравӣ чандон назаррас нест. Рафти реконструкцияи истеҳсолот, монтажи таҷҳизоти нав суст аст. Арзиши умумии таҷҳизоте, ки дар анборҳо ғун шудааст, қариб ба 70 миллион сӯм расидааст. Аз ҷумла, таҷҳизоти зиёдатӣ зиёда аз 7 миллион сӯмина мебошад. Натиҷаи ҳамин аст, ки боздеҳи фонд намеафзояд.

Масалан, барои реконструкция ва нав кардани техникаи комбинати шоҳибофии Душанбе 368 ҳазор сӯм харҷ шуд. Вале дар айни ҳол коэффициенти истифодаи иқтидорҳои истеҳсолӣ дар давоми нӯҳ моҳ на фақат наафзуд, балки ҳатто назар ба соли 1985-ум аз 95,2 фоиз то 93,4 фоиз кам шуд. Хароҷот барои ҳар сӯми маҳсулоти молӣ афзуд.

Ҳамаи ин дар шароити амалӣ гардонданиислоҳоти куллии иқтисодӣ ба вазъияти молиявию иқтисодии корхонаҳо таъсири хеле манфӣ мерасонад.

Бюрои КМ, котибот, шӯъбаҳои КМ бояд ба воситаи комитетҳои

дахлдори партиявӣ, органҳои советӣ ва хоҷагӣ ба самарабахш реконструкция шудан ва нав гардидани техникаи корхонаҳо муваффақ шаванд, нисбат ба шахсони конкретӣ ва коллективҳо серталаб гарданд.

Дар шароити республикаи мо проблемаи ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб кардани аҳолии бешуғли қобили меҳнат аҳамияти бағоят калон дорад. Ин масъала дар пленуми КМ муҳокима гардид, программаи комплексӣ тартиб дода шуд ва он то соли 2000-умро дар бар мегирад.

Дар давоми якуним сол 27 филиали корхона, цеху участкаҳо барпо карда, дар давоми ду сол бошад, ҷамъ ба таври илова 55 ҳазор ҷои кор сохта шуд. Аксарияти корхонаҳо дар ду ва ҳатто се смена кор мекунанд. Дусаду панҷоҳ кооператив барпо шудааст. Ин имкон дод, ки тамоюли афзоиши аҳолии бешуғли қобили меҳнат бартараф карда шавад. Ин нишондиҳанда аввалин бор дар ҳашт соли охир устувор гардид.

Гап дар сари он аст, ки мо бояд пеш равем, шумораи одамони бешуғли коршоямро кам кунем. Ба иҷрои вазифаи мазкур пеш аз ҳама он чиз халал мерасонад, ки дар маҳалҳо нисбат ба ин проблема чун пешина сатҳӣ муноснбат мекунанд. Академияи илмҳо, Госплан, Комитети давлатии агросаноатии республика як қатор супоришҳоро иҷро накардаанд.

Бюрои КМ бо қарораш комиссияи махсусе таъсис дод, ки ин масъаларо дар ҳар райони республика меомӯзад. Таҳлили вазъи кори районҳои Ҳисор, Ленин, Турсунзода ва Файзобод захираҳои бисьёрро ошкор намуд.

Қонуни СССР дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ омили муҳими кори механизми нави хоҷагист. Соли оянда мувофиқи он бисьёр корхонаҳо ба кор аз рӯи принципҳои ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ мегузаранд.

Як қисми корхонаҳои республика ҳозир дар шароити нави иқтисодӣ кор мекунанд. Таҷрибаи кори заводҳои арматураи ба номи С. Орҷоникидзе, «Спецавтоматика», заргарии Душанбе, «Автозапчасть»-и Конибодом, корхонаҳои Вазорати саноати сабуки республика пурзӯр кардани роли омилҳои иқтисодӣ, алоқамандии музди кор ба натиҷаҳои ниҳоӣ вобаста будани онро нишон дод.

Албатта, на ҳамаи кори ин соҳа хуб аст. Аз сабаби сари вақт фиристода нашудани ашьёи хом планҳо иҷро намешаванд. Умурҳои иқтисодии корхонаҳо ба кори нав бояду шояд тайёр нестанд, расмиятпарастӣ дар ташкили ҳисоби дохилихоҷагӣ барҳам нахӯрдааст. Дар баъзе корхонаҳо манфиати идоравиро ба мадди аввал мегузоранд.

Корхонаҳо дар соли аввали кор дар истифодаи маблағи фонди тадбирҳои социалию маданӣ ва манзилсозӣ, ҳамчунин фонди тараққиёти истеҳсолот ба душвориҳои ҷиддӣ дучор омаданд. Ин душвориҳо ҳанӯз ҳам барҳам нахӯрдаанд.

Солҳои 1988 — 1989 дар ҳама ҷо тамоми корхонаҳои соҳаи истеҳсолоти моддӣ ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ мегузаранд. Дар айни ҳол онҳо аз рӯи шартҳои плани тасдиқшудаи панҷсола, ки ресурсҳо тақсим шуданд ва нархи кӯҳнаи савдои яклухт ҳанӯз эътибор дорад, ба ин усулҳо хоҳанд гузашт. Чунин вазъият мураккабии махсуси гузаришро муайян карда, тайёрии пурраю ҳамаҷониба ва бамулоҳизаро тақозо менамояд.

Вале, сад афсӯс, ки дар бисьёр корхонаҳо ба ин кор амалан тайёрӣ намебинанд. Дар бораи хусусиятҳои кори нав, дар шароити эътибор доштани Қонуни корхонаи давлатӣ аксар вақт худи роҳбарону мутахассисон тасаввуроти равшан надоранд, пас аз устоҳо, сардорони бригадаҳо, меҳнаткашони қаторӣ ҳоҷати гап ҳам нест. Бюрои КМ ба ин муносибат ҳатман чӣ корҳоро анҷом медиҳад? Дар ду самт — аз рӯи аломату нишонаҳои идоравӣ дар вазорату иттиҳодияҳои калон, аз рӯи аломату нишонаҳои территориявӣ дар вилоятҳо кори тайёрӣ ба ҷо оварда мешавад.

ҚМ талаб мекунад, ки фаъолияти ташкилотҳои партиявию касабавӣ дар ин самтҳо, умурҳои дахлдори вазорату идораҳо қатъиян пурзӯр карда шавад.

Аз зарурати тезондани бозсозӣ дар комплекси бинокории республика, қатъиян беҳтар намудани кори он бо тамоми ҷиддият сухан бояд ронд. Дар ин соҳа дар ду соли аввали панҷсола пешрафти ҷиддӣ дида намешавад. Зиёда аз ин ба камбудию норасоиҳо роҳ дода шуданд. Ягон вазорату идора, ғайр аз тресги «Тоҷикгидроэнергострой», қусури қафомониеро, ки дар иҷрои корҳои сохтмону монтаж роҳ ёфта буд, то охири сол бароварда наметавонад.

Сабаб бисьёр аст: лоиҳаҳо суст тартиб дода шудаанд, таъминоти моддию техникӣ хуб нест, кадрҳои соҳибихтисос намерасанд. Вале сабаби асосӣ дараҷаи пасти роҳбарии партиявӣ ба коллективҳои бинокорон мебошад.

Мо бояд роҳу равиши нави бештар самарабахши роҳбарии партиявиро ба сохтмони асосӣ муайян кунем, ки ба ҷуз ин илоҷи дигар надорем.

Қайҳо маълум аст, ки базаи сусти индустрияи бинокорӣ ва саноати масолеҳи бинокорӣ аз сабабҳоест, ки суръати онро халалдор мекунад. Бинед, ки чӣ ҳолати аҷибе рух медиҳад — бинокорон дар объектҳои ба тараққиёти базаи худашон дахлдор хуб кор намекунанд.

Чунончӣ, Вазорати сохтмон дар объектҳои саноати масолеҳи бинокорӣ дар давоми даҳ моҳи соли ҷорӣ плани корҳои сохтмону монтажро ҳамагӣ 82 фоиз иҷро кардаасту халос. Дар сохтмони заводи гаҷ иҷрои план 68 фоиз, дар заводи хишти Кӯлоб 48 фоиз, дар цехи масолеҳи гаҷу бетонии таворабоб план 47 фоиз иҷро гардидааст.

Иттиҳодияи «Тоҷикагропромстрой» дар сохтмони корхонаи сангтарошии шаҳри Ленинобод ҳамагӣ 28 фоизи маблағро харҷ кардааст. Чунин тарзи муносибат ба тараққиёти база хилофи дастурҳост.

Дар ин кор муносибати шахсии аъзоёни ҚМ, ҷонишини Раиси Совети Вазирон рафиқ Ю. П. Зацаринный, вазирон рафиқон В. М. Орлов ва В. И. Медведев, сардори иттиҳодияи «Тоҷикагропромстрой» рафиқ А. Қ. Бобокалонов ба масъала аҳамияти принципӣ дорад. Онҳо бояд кайҳо ба ин проблема диққат медоданд.

Бояд гуфт, ки шӯъбаҳои сохтмон ва хоҷагии шаҳр, сохтмони қишлоқ ва хоҷагии оби ҚМ бо чунин вазъият муросо карда, барои беҳтар намудани кор тадбирҳои қатъию таъсирбахш намеандешанд.

Ба масъалаҳои саноату сохтмон котиби ҚМ рафиқ Г. Г. Васелков мутасаддист. Вай бо вазъи кори ин соҳаҳо, бо проблемаҳои он шинос гардид, акнун онҳоро ғайратмандона ҳал кардан лозим.

Қомплекси агросаноатӣ соҳаест, ки ба манфиати ҳаётии тамоми одамон бевосита таъсир мегузорад. Бюрои ҚМ ба проблемаҳои он ҳамеша диққат медод. Агар аз одам, аз он, ки вай дигаргуниҳои ин соҳаро чӣ тавр дарк менамояд, сухан ронем, гуфтан лозим аст, ки имсол кор аз пештара ҳам бадтар шуд.

Дар қарори ҚМ ҚПСС «Дар бораи истифодаи ғайриқаноатбахши неруи табиию иқтисодии комплекси агросаноатии РСС Ӯзбекистон, РСС Тоҷикистон ва РСС Туркманистон» ҳам баҳои принципӣ дода шуд.

Гап аз он меравад, ки дар шароити Тоҷикистон, ки замини корамаш хеле кам аст, истифодаи пурсамари он аҳамияти якумдараҷа пайдо мекунад. Ин асоси иҷрои программаи озуқаворист. Мо вазифадорем ин программаро дар вазъияте иҷро кунем, ки ба ҳар сокини республика ҳамагӣ 0,13 гектар замини обӣ рост меояд. Бюрои ҚМ инро ба назар гирифта, якҷоя бо Совети Вазирони республика дар бораи беҳтар истифода бурдани замини обӣ қарор қабул карданд.

Дар як вақт барои васеъ кардани замини обӣ тадбирҳо андешида мешаванд. Соли гузашта ва дар давоми даҳ моҳи имсол бештар аз 14200 гектар замини нави обӣ ба истифода дода шуд. Дар ин заминҳо

16 совхози асосан боғу токпарварӣ, сабзавоткорӣ, картошкакорӣ ва чорводорӣ барпо гардид.

Программаи комплексии тараққиёти боғдорию токпарварӣ иҷро мешавад. Ин барои хеле ҳам мустаҳкам намудани иқтисодиёти хоҷагиҳо, ба меҳнати судбахши ҷамъиятӣ ҷалб кардани одамони бешуғли қобили меҳнат имконияти нав муҳайё мекунад. Дар натиҷа ҳам барои эҳтиёҷи худ ва ҳам барои фонди иттифоқ ба таври илова хеле бисьёр маҳсулоти пурқимати озуқа мегирем.

Баробари ин заминҳо самарабахш истифода намешаванд. Ҳолати зиёда аз 90 ҳазор гектар замини кӯҳнашудгор ва мелиорацияшуда ғайриқаноатбахш аст. Ҳосили зироатҳо намеафзояд, дар баъзе заминҳо бошад, аз ҷумла ҳосили сабзавот ва картошка имсол кам мешавад. Дараҷаи истеъмоли бисьёр хелҳои маҳсулоти озуқа ба ҳисоби ҳар сари аҳолии республикаи мо паст буда, аз нормаҳои рационалӣ хеле қафо мемонад.

Комитетҳои партиявии вилояту районҳо, Госплани РСС Тоҷикистон, Комитети давлатии агросаноатии республика ва органҳои маҳаллии он бояд вазъияти ҳар район, хоҷагиро ҳамаҷониба таҳлил кунанд ва тадбирҳои конкретне андешанд, ки ба истифодаи пурсамари ҳар гектар замини обӣ имкон медиҳанд.

Ҳозир дар ин соҳа ягон хел кори ҷиддию мувофиқи план ба ҷо оварда намешавад. Ба бепарвоӣ ва беназоратии шӯъбаи хоҷагии қишлоқ ва саноати хӯрокворни КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон (рафиқ А. Б. Қароқулов) ба ин кор ниҳоят хотима додан лозим.

Истифодаи ғайриқаноатбахши замини обӣ тараққиёти чорводориро ҳам хеле халалдор мекунад. Дар натиҷаи паст будани ҳосили зироатҳои хӯроки чорво ва ғалла базаи сусти хӯроки чорвои соҳа талаботро қонеъ намегардонад, истеҳсоли маҳсулоти чорводорӣ кам аст.

Истеъмоли гӯшту шир ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ аз ҳисоби хоҷагиҳои худ на фақат зиёд намегардад, балки ҳатто кам мешавад. Ин ба он шаҳодат медиҳад, ки бюрои КМ тарзи роҳбарии партиявиро ба соҳа бояду шояд тағьир надодааст.

Таъсири партиявӣ ба соҳаи чорводорӣ суст шудааст. Нисбат ба роҳбарони хоҷагиҳо, мутахассисон серталаб нестем. Дар бисьёр мавридҳо интизому тартиботи оддӣ риоя намешавад. Аз ин рӯ, бесабаб нест, ки ин соҳа даромад намедиҳад. Вай бинобар саросар касал шудани чорво ва аз ноилоҷӣ сар задани он талафи калон медиҳад.

Чунин ҳолат диққатро ба худ ҷалб мекунад. Аз рӯи масъалаҳои тараққӣ додани чорводорӣ аз КМ ва Совети Вазирони республика сар карда, дар тамоми зинаҳо хеле бисьёр қарорҳо қабул мешаванд. Вале бояд гуфт, ки мақсади онҳо ҷомаи амал намепӯшад. Яъне кори ташкилотчигии иҷрои онҳо пеш намеравад.

Барои пурра иҷро шудани программаи тараққиёти чорводорӣ номзад ба аъзогии бюрои КМ, раиси Комитети давлатии агросаноатии республика рафиқ А. Н. Махсумов бояд корро ғайратмандона, дар асоси тарзу усул ва омилҳои нави иқтисодӣ ба ҷо оварад.

Бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба пахтакорӣ ҳамеша диққат медод ва медиҳад. Умуман планҳои пахтасупорӣ иҷро мешаванд. Соли дуюм аст, ки ба ҷамъоварии ҳосил студентон ҷалб карда намешаванд ва дар ин мавсим мактабҳои деҳот корашонро давом медиҳанд. Ин иқдомро КМ КПСС маъқул донист.

Вале ин роҳ бо душвориҳои зиёд ҷорӣ мегардад. Органҳои партиявию советӣ, хоҷагӣ ҳанӯз ҳам тамоюли кӯҳнапарастиро нисбати ҷамъоварии мошинии ҳосил бартараф карда наметавонанд. Плани ҷамъоварии мошинӣ сол аз сол иҷро намегардад. Имсол ҳам комбайнҳо базӯр нисфи ҳосили пешбинигардидаро мегундоранд. Дар ин бобат гап на фақат ба обу ҳавои номусоид аст.

Баробари ҳамаҷониба механиконидани ҳосилғундорӣ, дар боби зиёд карданн ҳосили пахта, беҳтар намудани сифати ҳоснл бисьёр корҳоро ба ҷо бояд овард. Азбаски истеҳсоли ҳарсолаи пахта дар республика қариб, кн бетағьир аст, барои бештар истеҳсол кардани зироати озуқавӣ ва хӯроки чорво, маҳсулоти чорво шароити мусоид муҳайё шудааст.

Ба ақидаи мо, камбудиҳои асосии комплекси агросаноатии республика дар он мебошад, ки барои истифодаи ҳамаҷонибаи омилҳои иқтисодии идоракунии ин соҳа то ҳол шароит муҳайё карда нашудааст. Роҳи бо манфиати истеҳсолоти ҷамъиятӣ пайвастани манфиати шахсии колхозчиён, коргарони совхозҳо, ҷорӣ кардани ҳисоби хоҷагӣ, худхароҷотбарорӣ, худмаблағгузориро ҷасуроиа пеш гирифтан ва шаклҳои пешқадами ташкили меҳнатро ҳамаҷониба дастгирӣ намудан лозим аст.

Сарфи назар аз афзалиятҳои маълум, онҳо суст ҷорӣ мешаванд. Дар ин кор органҳои партиявӣ, Советҳо суст иштирок доранд. Қор аксаран ба ҳоли худ гузошта шудааст. Бригадаю звеноҳои ҳисоби хоҷагӣ, пудрати кироявӣ, аз ҷумла звеноҳои оилавӣ, кн тарафдорию дастгирӣ карда нашудаанд, пароканда мешаванд.

Рафиқ В. В. Воҳидов бояд органҳои партиявиро ба равнақу инкишофи бозсозии деҳот ба таври конкретӣ сафарбар намояд.

Вақтҳои охир ба тараққиёти соҳаҳои коркардн маҳсулоти комплекси агросаноатӣ бештар диққат дода мешавад. Маҳсулоти молии ин соҳаҳо хеле афзуд. Сохтмон ва реконструкцияи корхонаҳо, цехҳо, анборҳои сабзавот, ки арзиши умумии сметавиашон 73 миллион сӯм аст, ҳамаҷониба вусъат меёбад.

Дар айни ҳол дар республика талаботи аҳолӣ ба ширавору макарон, баъзе хелҳои консерви мева, маҳсулоти гӯшту шир ва дигар хел маҳсулот ҳанӯз ҳам пурра қонеъ гардонда намешавад. Барои ин республика ҳаққонӣ танқид шуда буд.

Аз ноӯҳдабароии мо чунин факт равшан дарак медиҳад, ки баъзе хелҳои консерви меваю сабзавот, аз ҷумла консерви боимҷон, қаланфури кӯфтаро аз республикаҳои ҳамсоя мекашонем.

Сарфи назар аз маблағи калоне, ки барои сохтмон ва реконструкцияи корхонаҳои ин соҳа харҷ мешавад, маҳсулот суст меафзояд.

Корхонаҳои саноати шаробпазӣ ба истеҳсоли озуқа хеле суст мувофиқ карда мешаванд. Аз 16 чунин корхоиа ҳамагӣ ҳаштоаш ба истеҳсоли озуқа гузаронда шудааству бас. Зиёда аз ин имсол плани истеҳсоли машрубот барзиёд иҷро гардид, ки барои ин моро Комитети назорати партиявии назди КМ КПСС сахт огоҳонид. Аз ин хулосаҳои ҷиддӣ бояд баровард.

Бюрои КМ дар процесси бозсозӣ ба соҳаи социалӣ диққати махсус медиҳад. Дар ин роҳ масъалаҳои манзил, нигаҳдории тандурустӣ, савдо, хизмати маишӣ, коммуналӣ, нақлиёт, яъне тамоми масъалаҳое ҳастанд, ки одам ҳар рӯз бо онҳо сару кор дорад. Дигаргуниҳои мусбат ба назар мерасад.

Соли 1988 ба ин мақсадҳо илова ба плани тасдиқшудаи панҷсола 46 миллион сӯм ҷудо карда мешавад. Қисми зиёди он барои эҳтиёҷи нигаҳдории тандурустӣ сарф мегардад. Барои самарабахш истифода кардани ин маблағ тадбирҳо андешида мешаванд.

Вале бюрои КМ чунин мешуморад, ки қафомонии тараққиёти соҳаи социалӣ суст барҳам дода мешавад. Ҳозир ҳам ба ин соҳа чун пешина муносибат мекунанд. Онро соҳаи дуюмдараҷа ва ғайриҳатмӣ мешуморанд. Боиси тааҷҷуб аст, ки бисьёр роҳбарони органҳои партиявию советӣ проблемаҳои қафомонии соҳаи социалӣ, хусусан соҳаи социалии деҳотро намебинанд.

Сохтмони манзилро мисол мегирем. Ин проблема барои республика, ки вазъияти демографиаш пуршиддат аст, проблемаи ҷиддӣ мебошад. Қайд кардан мумкин аст, ки баъди съезди XX Партияи Коммунис-

тии Тоҷикистон барои зуд ҳал кардани он, пеш аз ҳама барои қатъиян беҳтар кардани кори тамоми комплекси сохтмон ҳамаи чораҳо дида шуданд. Вале самараи назаррас даст надодааст. Ҳозир ҳам барои манзилсозӣ ҳамагӣ 69 фоизи маблағ харҷ шудаасту халос. Вазорату идораҳо ба ҳалли ин проблема аз ҳисоби бо усули хоҷагӣ сохтани манзил амалан ҳиссаи калон намегузоранд. Шаклҳои нави сохтмони кооперативӣ суст ҷорӣ мегарданд.

Дар республика плани ба истифода додани беморхонаҳо ҳамагӣ 48 фоиз, муассисаҳои бачагон 54 фоиз, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ 19 фоиз, клубу хонаҳои маданият 55 фоиз иҷро гардидааст. Мо аз ин хусус бисьёр сухан ронем ҳам, аз афташ, шахсони мутасаддӣ парвои ин пайду даъватҳоро надоранд.

Ба ақидаи мо, тарзи роҳбарӣ ба ин соҳа ба бозсозӣ ҷиддӣ эҳтиёҷ дорад. Роҳбарони мо, аз ҷумла роҳбарони партиявӣ ҳам, ба ҷои он ки перспективаро ба назар гирифта, проблемаҳои соҳаи социалиро ба куллӣ ҳал кунанд, ба масъалаҳои майда-чуйдаи ҷорӣ ва яклаҳзагӣ машғул мешаванд. Ба ин ҳангоми дар бюрои КМ муҳокима шудани ҳисоботи комитети партиявии шаҳри Душанбе дар бораи манзилсозӣ, ки ба он аъзои бюрои КМ рафиқ А. Ҳ. Ҳалимов роҳбарӣ мекунад, бовар кардан мумкин буд.

Камбудиҳои ҷиддии кори савдо, хӯроки умумӣ, хизмати маишӣ, нақлиёт ва нигаҳдории тандурустиро меҳнаткашони республика махсусан ҳис мекунанд. Аз ин рӯ, бесабаб нест, ки дар аксарияти мактубҳои ба унвони пленум расида, сухан асосан маҳз аз ҳамин масъалаҳо меравад.

Бюрои КМ дар боби мустаҳкам кардани роҳбарӣ ба ин соҳаҳо як қатор тадбирҳо андешид. Қариб сеяки коркунони номенклатурии Вазоратҳои савдо, хизмати маишӣ ва кооперацияи матлубот иваз шуд. Шуморан занон дар ин соҳа афзуд. Программаи дарозмуддат тартиб дода шуд, ки аз ҷумла зиёд намудани масоҳати залҳои муассисаҳои савдо, беҳтар сариштa кардани меваю сабзавот, баланд бардоштани маданияти хизматрасонӣ, бештар баровардани моли мавриди истеъмоли халқро пешбинӣ мекунад.

Барои ҳамаҷониба пеш рафта натавонистанамон дар бисьёрии ин соҳаҳо мо ҳақ дорем аз вазирон, аъзоёни КМ рафиқон О. Қатаев, С. Тӯраев, раиси правленияи Тоҷикматлубот рафиқ Я. Н. Мирзоев, мудири шӯъбаи КМ рафиқ Г. Савриддинова талаб кунем.

Мехостем диққати махсуси иштироккунандагони пленумро ба зарурати бештар баровардани моли мавриди истеъмоли халқ, расондани хизмати пулӣ ба аҳолӣ ҷалб кунем. Ҳозир истеҳсоли мол ба ҳар сари аҳолӣ дар республикаамон аз дараҷаи миёнаи мамлакат хеле қафо мемонад. Бештар аз 40 корхонаи саноатӣ чунин молро умуман истеҳсол намекунад.

Бюрои КМ моҳи июни соли ҷорӣ камбудиҳоро сахт маҳкум кард ва роҳбарони як қатор вазоратҳои республика, раисони комитетҳои иҷроияи вилоятҳоро барои иҷро накардани плани истеҳсол ва тайёр намуда фиристодани моли мавриди истеъмоли халқ, ҳаҷми муомилоти моли савдои чакана ва адои хизмати маишӣ қатъӣ огоҳ намуд. Ин қарорҳо бояд чун тамоми дигар қарорҳо ҳатман бо кори конкретӣ тақвият дода шаванд.

Мо ҳисоботи вазири нақлиёти автомобилӣ рафиқ Н. Х. Ёқубовро соли гузашта дар пленуми КМ шунида, мақсад доштем диққати ташкилотҳои партиявӣ ва аҳли ҷамъияти республикаро ба зарурати дигаргуниҳои ҷиддии ин соҳаи ҳаётан муҳим ҷалб намоем. Дар рафти муҳокима захираҳои калони беҳтар намудани фаъолияти вазорат, корхонаҳои нақлиёти автомобилӣ ошкор шуда буданд.

Дар ин давра дар роҳи бештар кашондани пассажирон ва адои хизмати онҳо баъзе дигаргуниҳои мусбат сурат гирифтанд. Вале ин фақат оғози кор аст. Ба унвони коркунони нақлиёт ҳамоно бисьёр шикоятҳо

менависанд. Дар ин масъала шўъбаи нақлиёт ва алоқаи ҚМ (рафиқ О. О. Оламов) бояд сахтгиру серталаб гардад.

Ба ин муносибат гуфтан мехостем, ки амалияи шунидани ҳисоботи аъзоёни ҚМ-ро ҳатман давом бояд дод.

Амалан тамоми масъалаҳои тараққиёти социалии республика ба соҳаи фаъолияти иттифоқҳои касаба нисбат доранд. Дар ин асос соли гузашта дар бюрои ҚМ ҳисоботи рафиқ А. Д. Додобоев—аъзои бюрои ҚМ — дар бораи кори Совети иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон дар роҳи баланд бардоштани роли иттифоқҳои касаба дар татбиқи сиёсати социалии партия шунида шуд. Дар бобати вусъат додани ин кор дар тамоми соҳаҳои он тадбирҳо пешбинӣ гардиданд.

Вале мо истифодаи имкониятн иттифоқҳои касабаро, ки барои ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ ресурсҳои калони молнявӣ доранд, ёд нагирифтаем. Ходимони касабавии мо, ки супоришҳои роҳбарони хоҷагиҳоро иҷро мекунанд, ҳанӯз тарки одат накардаанд.

Бюрои ҚМ ба масъалаҳои маориф пайваста диққат медиҳад. Агар дар ин соҳа дигаргуниҳои куллӣ ба амал бароварда нашаванд, пеш рафтан имконнопазир аст. Аз оғози ислоҳоти мактаб се сол гузашта бошад ҳам, дар республика бозсозии ҳақиқии маориф ба чашм намерасад. Ислоҳот савияи муаллимро фаро нагирифтааст. Аттестацияи кадрҳои педагогӣ рӯякӣ гузаронда мешавад, роҳбари ин идора рафиқ А. Р. Рашидов карахту беташаббус мебошад, дар бораи роҳҳои ҳарчи зудтар ҳал кардани проблемаҳои сершумор таклифҳо пешниҳод намекунад.

Вазири маълумоти олӣ ва миёнаи махсуси республика рафиқ Ш. М. Султонов ба кор муносибати нав намекунад, ба он чандон манфиатдор нест. Дар ин соҳа ҳам бозсозӣ фақат дар сухан ва дар коғаз асту бо корҳои ташкилӣ маҳдуд мегардад. Байни маориф, илм ва истеҳсолот алоқа бисьёр суст аст. Вазир ба натиҷаҳои кораш аз нигоҳи худтанқидкунӣ муносибат намекунад, аз танқид ба қаҳр меояд.

Кори маорифро бояд кори умумипартиявӣ, умумихалқӣ шуморид. Мувофиқи дастурҳои съезди XXVII КПСС системаи томи маорифи бардавом барпо кардан зарур аст. Бояд шӯъбаи илму донишкадаҳои ҚМ (рафиқ Б. С. Умаров) дар республика мутобиққунандаи ин кор бошад. Гумон меравад, ки шӯъба сарҳисобашро гум кардааст, дар ҳалли ин проблемаҳо муносибати ҳамаҷониба карда наметавонад, ҷасорату қатъият зоҳир намекунад.

Дар инкишофи социалии республика ба нигаҳдории тандурустӣ аҳамияти махсус дода мешавад. Вазъияти санитарию эпидемиологӣ бюрои ҚМ-ро ҷиддан ба ташвиш меорад. Қарори аз рӯи ин масъала қабулкардаи ҚМ ғайриқаноатбахш иҷро карда мешавад. Кори ба манбаъҳои обтаъминкунӣ, иншоотҳои обтозакунӣ тартиб додани паспорт, кам кардани омилҳои ифлоскунандаи муҳит анҷом дода нашудааст. Дар ҳалли ин проблемаҳо як қатор роҳбарони хоҷагиҳо фориғболию бемасъулиятӣ мекунанд.

Рафти иҷрои қарори бюрои ҚМ «Дар бораи тадбирҳои беҳтар кардани ҳифзи саломатии модару кӯдак ва тараққӣ додани базаи моддию техникии муассисаҳои бачагона, ёрии тиббӣ барои таваллуд дар РСС Тоҷикистон» моро қонеъ гардонда наметавонад. То ин дам мо ягон беморхонаи бачаҳо надорем, ки аз рӯи лоиҳаи типӣ сохта шуда бошад. Дар нисфи беморхонаю поликлиникаҳо нормаҳои санитарию гигиенӣ риоя намешаванд. Зиёда аз 70 фоизи муассисаҳои муолиҷа, хусусан дар деҳот, солҳои сол рӯи таъмирро надидаанд.

Ин масъалаҳо чаро ин қадар суст ҳал карда мешаванд? Пеш аз ҳама барои он ки Советҳои маҳаллӣ ҳанӯз ҳам беҳавсалаанд. Вазорати нигаҳдории тандурустӣ барои амалӣ гардондани программаи «Истироҳат ва саломатӣ» кам чораҷӯӣ мекунад. Дар фаъолияти вазир рафиқ Г. К. Пӯлодова кори ҳадафманди конкретию амалӣ кам аст.

Борҳо, аз ҷумла дар пленумҳои ҚМ, қайд карда шуд, ки ҷонишини

Раиси Совети Вазирони республика рафиқ У. Ғ. Усмонов дар ҳалли ин проблемаҳо бояд худро фаъолонатар зоҳир намояд. Аммо ин ҳанӯз ҳис карда намешавад.

Ташкили хизмати маданӣ, хусусан дар деҳот, бояд ҷиддӣ беҳтар карда шавад. Ба назари мо, бюрои КМ ба ин участкаи кор диққатро суст кардааст. Бисьёр роҳбарон гӯё пай намебаранд, ки садҳо клубу китобхонаҳо дар биноҳои номувофиқу фарсуда ҷой гирифтаанд. Нисфи пунктҳои аҳолинишин умуман муассисаҳои маданият надоранд. Ҷӣ ҷои таааҷҷуб, ки дар республика таъсири дин зиёд аст, қисми бисьёри аҳолӣ пойбасти урфу одатҳои кӯҳна буда, иштироки онҳо дар ҳаёти ҷамъиятӣ суст аст.

Як қатор кормандони роҳбарикунанда бошанд, алалхусус дар маҳалҳо худашон пеш аз ҳама дар зиндагӣ намунаи баланди маданиятнокӣ нишон намедиҳанд.

Комитети Марказӣ аз кадрҳои роҳбарикунандаи республика, органҳои партиявӣ ва советӣ, корхонаҳо, колхозу совхозҳо талаб менамояд, ки ба ҳалли проблемаҳои маданият камар банданд.

Дар мустаҳкам намудани тартиботи қонунӣ дар республика роҳҳои нав андешидану ҷустан лозим. Вақтҳои охир вазъияти ин соҳа андаке беҳтар шудааст, вале ин барои хотирҷамъӣ асос шуда наметавонад. Зеро ҳозир гуфтан душвор аст, ки ин натиҷаи кори органҳои муҳофизи тартибот аст ё натиҷаи умуман мӯътадил шудани муҳити маънавӣ дар мамлакат.

Шумораи ҷиноятҳорӣ суст кам мешавад. Панҷьяки ҷиноятҳо ошкор нашуда мемонад. Дараҷаи профилактикаю пешгирии ҳодисаҳои вайрон кардани қонун паст аст. Ҳодисаҳои талаву тороҷ кардани молу мулки халқ ташвиши ҷиддиро ба миён меоваранд. Диққати рафиқ К. П. Пӯлодов борҳо ба пурзӯр карда шудани мубориза ба муқобили ин гуна ҳодисаҳо нигаронида шуда буд. Вале вай ҳар дафъа қавл медиҳаду барои иҷрои он чораи конкретӣ намебинад.

Дар кори прокуратураи республика, Вазорати адлия ва Суди Олии РСС Тоҷикистон дигаргунии намоён дида намешавад. Ин органҳо делоҳои бағоят бисьёрро вақти дуру дароз тафтиш мекунанду дида мебароянд. Сифати дида баромадани делоҳое, ки бо дуздидану талаву тороҷ кардани моликияти социалистӣ, порахӯрӣ, ҷинояти мансабдорон алоқаманданд, боиси маломати ҷиддӣ мегардад.

Аксар вақт ҷою иҷо «ҷиноят собит нашуд...» мегӯянду халос. Ба фикри мо, рафиқон Г. С. Михайлин, Ш. Маҳмудов ва И. Хоҷаев корро суст аз нав ба роҳ мемонанд, дар самтҳои асосии кор ба дигаргунии куллӣ ноил намешаванд, барои аз одамони нопоку бесалоҳият тоза кардани аппарат чораи қатъӣ намебинанд. Котиби дуюми КМ рафиқ П. К. Лучинский ҳам бояд ба ин участка бештар диққат диҳад.

Аз сабақҳои аввалини бозсозӣ маълум мешавад, ки инкишоф ёфтану пойдор гардидани минбаъдаи бозсозӣ аз бисьёр ҷиҳат ба тағьир ёфтани психологияи мардум, рафъи одатҳои боқимонда, дарки амиқи зарурати ҷустуҷӯи наву ғайримуқаррарии ҳалли проблемаҳои иделогию тарбиявӣ, дар ҳама ҷо як шудани қавлу амал вобаста аст.

Чунон ки дар съезди XXVII КПСС таъкид шуд, фақат дар сурати авҷ гирондани омили инсонӣ, таҷдиди шуури омма, зиёд кардани неруи идеявии бозсозӣ ин вазифаро бомуваффақият иҷро кардан мумкин аст.

Бюрои КМ аз рӯи ин дастурҳо чораҳо мебинад, ки тарбияи идеявии сиёсии меҳнаткашон, мазмун, шаклу усулҳои онро ба талаби замон мувофиқ гардонад. Шӯъбаҳои соҳавии КМ ба ин кор сафарбар карда шудаанд. Роҳбарони вазорату идораҳо дар рӯзҳои сиёсие, ки ҳар моҳ гузаронда мешаванд, фаъолонатар иштирок мекунанд. Участкаҳои гуногуни соҳаи идеология бо одамони босалоҳияти ғайратманд мустаҳкам карда мешаванд. Системаи таҳсили онҳо ба роҳ монда мешавад.

Вале бозсозӣ комилан равшан ошкор мекунад, ки ин кори басо му-

раккабу ғайриоддист. Мо муваффақ шуда натавонистем, ки ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ ба ҳалли он ҳаққонӣ камар банданд. Баъзе комитетҳои партиявӣ ва шӯъбаҳои идеологии онҳо ба ҷои он, ки дар маҳалҳо корро ба роҳ монанд, бо коғазбозӣ, ташкили тадбирҳои рӯякие машғул мегарданд, ки барои тағйироти шуури мардум ҳеҷ чиз намедиҳанд.

Коммунист И. Саидов дар мактубаш ба номи пленуми мо дуруст навиштааст: «Ба амалияи нодурусти бо шахсони берағбат, ки бо нигоҳи бепарвоёнаи худ ҳозиронро дилсард мекунанд, пур кардани маҷлисгоҳҳо қатъиян хотима додан лозим. Дар гузаронидани тадбирҳои идеявии сиёсӣ аз қолибу суханони тумтароқ даст бояд кашид».

Чунон ки маълум аст, масъалаи асосии бозсозии кори идеологӣ бо ҳаёт, фаъолияти ташкилотчигӣ ва хоҷагӣ алоқаманд будани он, зуд ба ҳисоб гирифтани ҳодисаю процессҳои нав, муттасил пеш гирифтани роҳи ҳалли проблемаҳои конкретии тезонидани тараққиёт мебошад. Кушоду равшан бояд гуфт, ки маҳз ҳамин чиз ба мо намерасад.

Кас ҳар қадар ба корхона, ба ҷои кор наздик шавад, сӯҳбат аз хусуси интенсификация, ҳисоби хоҷагӣ, худидоракунӣ ҳамон андоза мавҳум мегардад. Мардум аниқ намедонад, ки чӣ кор кунаду чӣ тавр кунад. Мардум чизҳои муҳимтарин — планҳо, супоришҳо, усулу воситаҳои иҷрои вазифаҳон дар пешистодаро намедонад.

Аз рӯи материалҳои таҳқиқи социологҳо, ки ба қарибӣ дар пойтахти республика дар заводҳои «Тоҷикгидроагрегат», конструкцияҳои оҳану бетонӣ, иттиҳодияи «Швейместпром» гузарониданд, кас ба хулоса меояд, ки дар коллективҳои меҳнатӣ дигаргунӣ ҳис карда намешавад, процессҳои гузаштан ба худидоракунӣ суст вусъат меёбанд, кадрҳои роҳбарикунанда фикри меҳнаткашонро ба инобат намегиранд.

Дар баробари баҳоҳои умумии мусбат фақат 7 фоизи касони пурсидашуда қоил шуданд, ки вазъияти ошкорбаёнии умумӣ ҷой дорад. Ғайр аз ин, ба ақидаи 11 фоизи одамон чораҳое, ки баҳри суръат бахшидани бозсозӣ андешида мешаванд, нимколаанд, 17 фоизи одамон мегӯянд, ки ҳама чиз мисли пештара аст. Шумораи зиёди меҳнаткашон дар идораи истеҳсолот амалан иштирок намекунанд.

Ҳамаи ин шаҳодат медиҳад, ки як қисми кадрҳои роҳбарикунандан мо, илова бар ин, қисми зиёдашон сиёсати демократиконии ҳамаҷонибаи механизми хоҷагиро бояду шояд қабул накардаанд. Бисьёр ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, касабавӣ ин соҳаи корро аз мадди назар дур кардаанд.

Ҳозир бошад, таъкид шуд дар маҷлиси машваратӣ дар КМ КПСС, сӯҳбати ошкоро бо одамон, сӯҳбати босалоҳияти партиявӣ оид ба проблемаҳои бозсозӣ, ҳамаи масъалаҳои асосии ҳаёти ҷамъият, ҳамаҷониба инкишоф додани эҷодиёти социалии омма аҳамияти махсусан калон пайдо мекунад.

Дар ихтиёри ташкилотҳои ибтидоӣ, комитетҳои партиявӣ бисьёр воситаҳои таъсиррасонии идеологӣ ба тамоми соҳаҳои ҳаёти коллективи меҳнатӣ ва ҳар каси ҷудогона мавҷуданд. Вале онҳо чӣ тавр истифода мешаванд?

Системаи таълими сиёсӣ ва иқтисодиро мегирем. Баъди қабул шудани қарори КМ КПСС оид ба ин масъала барои бозсозии он шароити хеле мусоид фароҳам оварда шудааст. Вале ҳанӯз дигаргуниҳои назаррас ба амал наомадаанд. Аз сӯҳбат бо шунавандагон маълум шуд, ки фақат дар даҳяки мактабҳои сиёсӣ машғулиятҳо пурмазмун ва шавқовар мегузаранд. Аз ин мебарояд, ки ба процесси мазкур ҳамаи пропагандистон, фаъолони идеологии звенои поёниро ҷалб кардан муяссар нашудааст.

Мутаассифона, Хонаи республикавии маорифи сиёсӣ ҳанӯз штаби ҳақиқии бозсозии маълумоти марксистӣ-ленинии меҳнаткашон нагардидааст. Гузарондани таҷрибаҳои гуногун, ҷамъбасту интишор намудани таҷрибаи пешқадам аз мадди назари он дур мондааст. Ба хоста ги-

рифтан ва таълим додани кадрҳои пропагандистӣ, кори доимию мақсаднок бо онҳо мисли пештара кам диққат дода мешавад.

Дар ташаккули афкори ҷамъиятӣ матбуот, радио ва телевизион роли бузург мебозанд. Онҳо корҳои бисьёре карданд, мундариҷаи газетаҳо, хусусияти материалҳо хеле беҳтар шуданд. Вале матбуоти мо дар мубориза барои бозсозӣ аслиҳаи танқидро каму беш ба кор бурда, ҷустуҷӯ ва дастгирии навигариҳо, инъикоси таҷрибаи пешқадами бозсозӣ барин кори басо муҳиму зарурира бағоят беҷуръатона, номунтазам меомӯзад. Танқид чизи зарурист, вале агар он бо пропагандаи фаъолонаи чизҳои наву пешқадам тавъам ба ҷо оварда шавад, боз ҳам таъсирбахш мегардад.

Нашри адабиёти ҷамъиятию сиёсӣ, бадеӣ ва бачагона бағоят бад ба роҳ монда шудааст. Ҷузвдонҳои нашриётҳо ҳанӯз пур аз дастнависҳое мебошанд, ки ба талаботи имрӯза ҷавоб намедиҳанд, фақат ба муаллифонашон лозиманду бас. Он чиз ғамангез аст, ки баъзеи онҳо чоп ҳам мешаванд.

Бюрои КМ моҳи августи соли 1987 ба китоби коллективи муаллифон, ки чанде пеш нашриёти «Ирфон» таҳти унвони «Нашъунамои маорифи халқ дар Тоҷикистони советӣ» аз чоп баровард, баҳои манфӣ дод. Сарфи назар аз ин, нашриёт китоби К. Абдулов «Ягонагии қавлу амал»-ро боз аз чоп баровард, ки мазмуни он ба рӯҳи замони серталаби мо мувофиқ нест. Аз роҳбарони Комитети давлатии оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоби республика (рафиқон Х. Ш. Шарифов, Қ. Қ. Қурбонов) пурсидан ҷоиз аст, ки дар кори нашрия кай бозсозии ҳақиқӣ оғоз меёбад?

Масъалаҳои тарбияи интернационалӣ ва атеистӣ ҳамеша дар маркази диққати бюро ва котиботи КМ мебошанд. Маҷлиси фаъолони идеологии республика, ки моҳи августи соли 1986 гузашт ва дар он амалияи мавҷудаи ин кор ба тариқи принципиалӣ сахт танқид карда шуд, оғози куллии бозсозии кори тарбия гардид.

Программаи комплексии такмили тарбияи интернационалӣ ва атеистии аҳолии республика қабул шуд.

Диққат додан ба ин масъалаҳо ҷиҳатҳои нав пайдо мекунад. Бо мақсади мустаҳкам намудани робитаҳои ҳамдигарии интернационалӣ Рӯзҳои адабиёт ва санъати РСФСР, Рӯзҳои пойтахтҳои республикаҳои иттифоқӣ гузаронда шуданд. Робитаҳои бевоситаи коллективҳои меҳнатии Тоҷикистон бо корхонаҳои республикаҳои бародарии иттифоқӣ муқаррар намуда ва инкишоф дода мешаванд. Бюрои КМ махсус ғамхорӣ менамояд, ки дар органҳои роҳбарикунанда намояндагони ҳамаи миллату халқиятҳои сокини республика, аз ҷумла, қирғизҳо, туркманҳо, немисҳо, тоторҳои Қрим ва миллатҳои дигар иштирок намоянд. Дар барномаҳои радио, саҳифаҳои газетаҳо, ҳаёти ҷамъиятӣ процесси интенсификацияи ҳамкории забону маданият авҷ мегирад. Ба қарибӣ луғати гуфтугӯии тоҷикӣ-русӣ бо нусхаи зиёд аз нав нашр карда шуд. Китоби дарсии забони ҳозираи тоҷикӣ барои аҳолии ғайримаҳаллӣ ба чоп тайёр карда мешавад, барои китоби дарсии забони русӣ барои мактабҳое, ки дар онҳо таҳсил ба забони тоҷикист, конкурс эълон карда шуд.

Баъзе тағьироти мусбати ин соҳаи кори идеологиро қайд намуда, рӯирост гуфтан лозим аст, ки дар ин бобат дигаргунии қатъӣ ба даст наомадааст. Ин алалхусус аз ҳисоботи Вазорати маорифи РСС Тоҷикистон моҳи августи ҳамин сол дар маҷлиси котиботи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дида мешавад.

Чунин воқеа ташвишовар аст, ки вазорату идораҳо, органҳои партиявӣ ва советӣ дар масъалаҳои муносибатҳои миллӣ сабукфикрона муносибат мекунанд. Ин бошад, ба иззати нафси ҳар миллат мерасад.

Махсусан он чиз ташвишовар аст, ки бисьёр коммунистон, аз ҷумла коркунони партиявию советӣ, аксар ба зуҳуроти миллатчигӣ ва динӣ муқобилат нишон намедиҳанд, бо касоне, ки гирифтори урфу одатҳои

феодалию бой мебошанд, муросо мекунанд. Зиёда аз он, ба ҚМ хабарҳое мерасанд, ки баъзан коркунони масъул, баъзе намояндагони интеллигенцияи илмӣ ва адибон хоҳу нохоҳ иштироккунандаи ҳар гуна маросимҳои аз байн рафта, аз ҷумла маросимҳои динӣ, мегарданд.

Дар бораи он ки тӯйҳои пурдабдаба, ки соҳибонашон дар оростани дастархонҳои пурнозу неъмат бо якдигар мусобиқа мекунанду ба мардум чӣ гуна гарон меафтанд, бисьёр сухан ронда шудааст. Баъзан дар тӯйҳои арӯсӣ қалин ҳам гирифта мешавад.

Маросимҳои дафну фотиҳаи марҳумон низ чандон дуруст гузаронда намешаванд. Ба ҷои хароҷоти зиёду беҳуда қабристонҳоро обод карда, онҳоро ба ҷои ҳақиқии хотираи гузаштагон, азиз доштани наслҳо табдил додан беҳтар мебуд.

Бисьёр роҳбарони мо, коркунони партиявӣ, советӣ, комсомолӣ, аз ҷумла аъзоёни ҚМ, аз шахсан иштирок кардан дар кори атеистӣ саркашӣ мекунанд, дар ин мавзӯъ дар назди аҳолӣ баромад намекунанд. Ин гуна мавқеъро чӣ хел бояд фаҳмид?

Вақти он расидааст, аз котибони якуми комитетҳои партиявӣ қатъӣ талаб кунем, ки сарвари ин кор бошанд, дар бобати рафъи ақидаҳою хулқи ба тарзи ҳаёти социалистӣ бегона дар оилаҳои худ, дар ҷои истиқомат бо иштироки фаъолонаи худ ибрати шахсӣ нишон диҳанд.

Фаъолияти идеявию назариявиро вусъат надода, ба амалӣ гардондани сиёсати тезондани тараққиёт, бозсозӣ, ба ҳолати сифатан нави ҷамъият ноил шудан мумкин нест. Пеш гирифтани тарзи зиндагии гуногуну пурмазмун талаби асосии съезди XXVII КПСС мебошад, маҳз бо ҳамин роҳ афкори ҳозираи марксистӣ-ленинииро эҷодкорона ғанӣ гардондан мумкин аст.

Ҳол он ки самараи фаъолияти ҷамъиятшиносони мо ҳозир ҳам кам аст. Ба бисьёр институтҳои тадқиқоти илмӣ, донишкадаҳои олӣ, кафедраҳои илмҳои ҷамъиятшиносӣ карахтӣ, догматизм, дуршавӣ аз воқеияти ҳаёт хосанд. Академияи илмҳо бо сардории президенти он рафиқ М. С. Осимов то ин дам аз танқиде, ки дар ҳаққи он аз минбари маҷлиси машваратии республикавии ҷамъиятшиносон садо дод, хулоса набаровардааст.

Муассисаҳои асосии академия соҳаҳои пешқадами тадқиқотро конкретӣ гардонда натавонистаанд. Магар дуруст аст, ки мо доир ба тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунанда, процессҳои демографӣ ва экологӣ маълумоти пешакии аз ҷиҳати илмӣ асоснок, муҳимаш — доир ба таъсиррасонӣ ба рафти ин процессҳо тавсияҳо пайдо карда натавонистем. Доир ба як қатор проблемаҳои дигари дорои хусусияти ҳам иҷтимоӣ ва ҳам иқтисодӣ асарҳои пурмазмуни илмӣ нестанд.

Фаъолияти Институти таърихи партия, ки ба он рафиқ Ҳ. Г. Гадоев сардорӣ мекунад, ба бозсозии куллӣ эҳтиёҷ дорад. Дар бораи шаклу усулҳои кори ташкилоти партиявии республика баъди Пленуми апрелии (соли 1985) ҚМ КПСС моҳиятан асарҳо нестанд. Қувваҳои калони илмии ин муассиса самарабахш истифода намешаванд. Ҳанӯз дар ин муассисаи илмии партиявӣ муҳити дигаргунсозӣ дида намешавад. Дар он ҷо бошад, ташкилоти партиявӣ, коркунони хуби илмӣ ҳастанд.

Ходимони адабиёту санъат дар солимгардонии ҷамъият, рафъи беҳавсалагии иҷтимоӣ, дар мубориза ба муқобили карахтӣ, ҳодисаҳои манфӣ роли калон мебозанд. Бисьёрии онҳо ба ҳалли ин масъалаҳои муҳим фаъолона камар бастаанд.

Ба қарибӣ дар съездҳои иттифоқҳои эҷодӣ вазифаҳои конкретӣ муҳокима шуданд. Аммо цехи эҷодии мо то ҳол аз асарҳои суст, аз ҷиҳати идеявию бадеӣ камқимат, ҳатулкорию кӯтоҳандешонаи ошкоро, гурӯҳбозӣ халос шуда наметавонад.

Чунончи, театри опера ва балет, ки дар он ҷо хархаша, дасисакорию гурури аз ҳад зиёди ходимони ҷудогона ҳукмрон асту ба он ташкилоти партиявӣ муқобилияти фаъолона намекунад, мавқеъҳояшро аз даст до-

дааст. Дар кинематография низ вазъияти мӯътадили эҷодӣ вуҷуд надорад.

Шӯъбаи маданияти КМ бояд ҳамроҳи коммунистоне, ки дар иттифоқҳои эҷодӣ кор мекунанд, барои ба куллӣ солим гардондани вазъият дар байни интеллигенцияи эҷодкор ҷаҳд карда, дар ин ҷо муҳитеро муҳайё созад, ки шахсони соҳибистеъдодро фаъолона тарбия намояд, дастгирӣ кунад, ғайрати эҷодиро ба офаридани асарҳои сазовори замонамон сафарбар намояд. Ҳамдигарро бештар софдилона танқид карда, серталабу некхоҳ бояд буд.

Демократиконии ҳаёти эҷодӣ бояд асоси бозсозии куллии инкишофи маданиятро ташкил диҳад. Ҳол он ки Вазорати маданият ҳанӯз аз карахтӣ, бори гарони бюрократизм ва маъмуриятчигӣ халос нашудааст. Роҳбарияти вазорат мустаҳкам шуд ва мо аз он амалиёти ғайратмандонаи конструктивиро мунтазирем.

Иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои дар пешистода, ба процесси дигаргунсозиҳои оғозьёфта фаъолона ҷалб кардани омма аз бисьёр ҷиҳат ба он вобаста аст, ки комитетҳои партиявӣ роли роҳбарикунандаи худро то ба кадом дараҷа дурусту самарабахш иҷро мекунанд. Ба ин муносибат бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон кӯшиш кард, ки дар ташкилотҳои партиявӣ муҳити солиму кордонӣ, муҳитеро, ки рӯҳияи рафоқати ҳақиқии партиявӣ, ошкорбаёнӣ, масъулияти олӣ ва серталабӣ нисбат ба ҳамдигар ҳукмрон бошад, барпо намояд.

Роҳи қатъиян барҳам додани расмиятчигӣ, бюрократизм, хуллас, ҳамаи он зуҳуроте, ки мухолифи нормаю принципҳои ленинии ҳаёти партиявӣ аст, пеш гирифта шудааст.

Бо вуҷуди ин бисьёр комитетҳои партиявӣ ҳанӯз ҳам побанди тасавуроти кӯҳна дар бораи услуб, шакл ва усулҳои кор буда, муносибатҳои кӯҳнаашонро нигоҳ медоранд. Онҳо ҳамоно маъмуриятро иваз карда, ҳалли масъалаҳои хоҷагиро ба зимма мегиранд, ба кори байни одамон кам диққат медиҳанд, ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ суст такья мекунанд.

Дар соли ҷорӣ комитети партиявии вилояти Кӯлоб барои чунин услуби кор дар бюрои КМ сахт танқид шуд. Дар ин ҷо оҳанги фармонфармоёнаю омирона бартарӣ дошт, усулҳои роҳбарии сиёсӣ суст истифода мешуданд. Вале баъди ҳисобот дар бюрои КМ ҳам дар фаъолияти котиби якум рафиқ Ҳасанов С., бюрои комитети партиявии вилоят ҳанӯз тағьироти ҷиддӣ дида намешавад.

Мо ҳақ дорем ба унвони комитетҳои партиявии районҳои Ҷиликӯл (рафиқ Тағойназаров Б.), Нов (рафиқ Мӯъминов Н.) низ чунин суханонро баён кунем.

Бюрои КМ кори оид ба кадрҳоро звенои муҳимтарину ҳалкунандаи бозсозӣ меҳисобад. Татбиқи сиёсати партия ба андозаи ҳалкунанда ба ҳолати ин кор вобаста мебошад.

Кори оид ба кадрҳо мувофиқи плани перспективии кори КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, дар асоси дастурҳои Пленуми январии (соли 1987) КМ КПСС, қарорҳои пленуми VI КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон «Дар бораи вазифаҳои ташкилотҳои партиявии республика оид ба татбиқи бозсозӣ ва такмил додани кори оид ба кадрҳо», ки он дар пленумҳои ҳамаи комитетҳои партиявии вилоятҳо, шаҳрҳо, районҳо муҳокима гардид, ба амал бароварда мешавад.

Аз ҷумла, ба бюрои КМ борҳо зарур омад, ки ба кори оид ба кадрҳои комитети партиявии вилояти Кӯрғонтеппа рӯ оварад. Зеро дар кори вай камбудиҳои ҷиддӣ ҷой доштанд, ки вазъиятро дар вилоят нохуш мегардонданд. Аз хусуси камбудиҳои кори як қатор роҳбарон, хоксор набудани онҳо мактубҳои зиёд меомад. Вале комитети партиявии вилоят ба ин фактҳо баҳои даркорӣ дода, онҳоро аз мавқеи бозсозӣ дарк карда натавонист.

Дар якуним соли охир роҳбарияти аксар районҳо пурқувват карда шуд. Аммо бояд қайд кард, ки ин кор на бо ташаббуси комитети партиявии вилоят, балки бо дахолати КМ ба ҷо оварда шуд. Натиҷаҳои фаъолияти хоҷагӣ дар соли ба охир расидаистода шаҳодат медиҳанд, ки тадбирҳои андешида самараи хуб доданд, вале диққати мо ба вилоят суст нашудааст.

Бюрои КМ бозсозии корҳоро бо кадрҳои номенклатурӣ давом дода, асосҳои демократиро аз ташкил додани резерв сар карда, ҷорӣ намуд. Мо ба он кӯшидем, ки назорат аз поён, дар назди ташкилоти худ ҳисобот додани роҳбарон, танқид ва худтанқидкунӣ ба норма табдил ёбад, ҳар як номзад ба пешбарӣ аз санҷиши афкори ҷамъиятӣ гузарад.

Пеш аз он ки одамон ба резерв дохил карда шаванд, фикру ақидаҳо дар бораи ҳар як номзад ҷамъ карда, характеристикаи пешакӣ тартиб дода мешавад ва он дар маҷлиси ташкилоти партиявӣ ё дар маҷлиси тамоми коллективи меҳнатӣ муҳокима мегардад. Дар якуним соли охир 69 фоизи кадрҳое, ки бюрои КМ Партияи Коммунистии республика тасдиқ кардааст, аз чунин муҳокимаи пешакӣ гузашт.

Ҳамаи ин ба дигаргуниҳои мусбӣ дар корпуси кадрҳо мусоидат кард. Бар зидди зуҳуроти карахтӣ, ҳамшаҳрчигию маҳалчигӣ, ошнобозӣ мубориза пурзӯр шуд.

Ба комитетҳои партиявӣ қувваҳои нав омаданд. Баъди съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон аппаратҳои комитетҳои партиявии вилоятҳо 38 фоиз нав гардид. 59 фоизи котибони комитетҳои партиявии шаҳру районҳо иваз карда шуданд. Баробари ин идомат нигоҳ дошта шуд.

Номенклатураи асосии Комитети Марказӣ 2,5 баробар, комитети партиявии вилоятҳо 2,2 баробар, комитетҳои партиявии шаҳру районҳо панҷьяк кам карда шуд. Ин ба комитетҳои партиявӣ имкон медиҳад, ки кадрҳоро ҳаматарафа омӯзанд, масъулияти онҳоро бахри татбиқи сиёсати оид ба кадрҳо баланд бардоранд.

Стажировка дар амалия беш аз пеш ҷорӣ мегардад. Низомномаи дахлдор тартиб дода шудааст. Ҷамъулҷамъ аз тарафи КМ 21 одам аз стажировка гузашт. Баъзе рафиқон дар комитетҳои партиявии вилоятии РСФСР аз стажировка гузаштаанд. Шумораи шахсони дар курсҳои назди КМ Партияи Коммунистӣ таҳсилкунанда зиёд шуд. Гурӯҳи резерви котибони якуми комитетҳои партиявии шаҳру районҳо аз тайёрӣ гузашт.

Мубодилаи кадрҳо ба вусъати демократиконии кори оид ба кадрҳо мусоидат мекунад. Дар солҳои 1986—1987 дар республика зиёда аз 40 одам ба кори партиявӣ, касабавӣ, комсомолӣ, хоҷагӣ ва органҳои маъмурӣ фиристода шуд. Аксарияти онҳо хатмкунандагони Академияи илмҳои ҷамъиятшиносии назди КМ КПСС ва мактабҳои олии партиявӣ мебошанд.

Вале дар кори оид ба кадрҳо ҳамоно хатою камбудиҳо ҷой доранд. Ҳанӯз ҳодисаҳои ба вазифаҳои роҳбарикунанда омадани одамони нопок, мансабпараст, замонасоз аз байн нарафтаанд. Танҳо дар якуним сол бо ин сабабҳо аз номенклатураи КМ 54 одам, аз ҷумла раиси комиҷроияи вилояти Кӯлоб, 8 котиби якуми комитети партиявии шаҳру район, ҳамин қадар раисони комиҷроияи шаҳру район бароварда шуданд.

Вале дар ин кор мо бо чунин ҳолат дучор омадем. Аз сабаби набудани резерв қариб ҳамаи котибони ҳамин сол интихобшудаи комитетҳои партиявии шаҳру районҳоро ба ҳайати комитетҳои партиявӣ дохил кардан лозим шуд. Барои ин ба шӯъбаи кори ташкилию партиявӣ, мудири он аъзои бюрои КМ рафиқ Сухов Ю. Е. эроди ҷиддӣ бояд гирифт.

Дар байни кадрҳои партиявӣ кам будани коркунони дорои маълумоти партиявию сиёсӣ низ камбудии ҷиддӣ мебошад. Масалан, дар аппаратҳои комитетҳои партиявии вилоятӣ чунин коркунон аз чорьяк ҳам каманд.

Пешбарии занҳо ҳамоно чун солҳои зиёд проблемаи ҷиддӣ мебошад. Бюрои КМ муносибати котибони якуми комитетҳои партиявии шаҳру район ва вилоятҳоро ба ин масъала ҳанӯз дигар карда наметавонад. Дар нӯҳ комитети партиявии шаҳру район аз байни занон котиб нест. Занон дар роҳбарияти панҷ комиҷроияи шаҳру район низ нестанд.

Мубодилаи кадрҳо байни органҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ, комсомолӣ ва хоҷагӣ баъзан бе ягон система мегузарад. Коргарони пешқадам, коммунистони ҷавон ба кори роҳбарикунанда суст пешбарӣ мешаванд.

Мо боварӣ дорем, ки бисьёрии камбудиҳоро дар сурати ба таври ҳақиқӣ дар ҳамаи зинаҳои кори оид бо кадрҳо — аз интихоби сардори бригада то тасдиқи коркуни масъули КМ ҷорӣ кардани принципҳои демократӣ дар мӯҳлатҳои кӯтоҳтарин ислоҳ кардан мумкин аст.

Дар вазъияти ошкорбаёнӣ ва интихобӣ будан пешбарӣ кардани кадрҳо ба кори комитетҳои партиявӣ талаботи ҷиддӣ пешниҳод мекунад. Коммунистон, комсомолон, меҳнаткашони қаторӣ дар чунин интихобот бо мароқи калон иштирок мекунанд ва бояд гуфт, ки баъзан сабақи ҳаётӣ медиҳанд.

Масалан, ҳангоми муҳокимаи номзадҳо барои вазифаи директори совхози «Шуғнон» ва директори мактаби миёнаи рақами 7-и шаҳри Хоруғ ҳамаи номзадҳо аз резерви комитети партиявии шаҳр бо далелҳои эътимодбахш рад карда шудаанд. Натиҷаҳои интихоби роҳбарон ба вазифаҳои холӣ барои комитети партиявии шаҳри Душанбе низ ғайричашмдошт буд.

Шаклҳои нави корро бо кадрҳо ҳарҷониба истифода бояд бурд ва табиист, ки ин корро сахт ба даст гирифтан лозим аст.

Дар рафти тайёрӣ ба гузаронидани интихобот ба Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ дар бобати вусъати минбаъдаи демократиконӣ ба пешравиҳои муайян муваффақ шудем. Интихоботи таҷрибавии депутатҳо дар округҳои сермандат мароқи афзудаи одамонро ба шахсияти номзад ба депутатӣ, сифатҳои сиёсӣ, кордонӣ, маънавии ӯро нишон дод.

Ин мусоидат кард, ки ба Советҳо намояндагони сазовортарин пешбарӣ шаванд, номзадҳо ба интихобкунандагон ҳарчи наздиктар гарданд, як қатор одамони соҳибмансабро водор кард ба усулу натиҷаҳои корашон ба тарзи нав баҳо диҳанд.

Дар айни замон ҳаёт он ташкилотҳои партиявиеро, ки демократия ва ошкорбаёниро сарфи назар кардаанд, ислоҳ намуд. Як қатор номзадҳо миқдори зарурии овозҳоро нагирифтанд. Дар байни онҳо коркунони партиявӣ ва советӣ ҳам буданд.

Бюрои КМ ба вусъати танқид ва худтанқидкунӣ диққати махсус дода, ба он мекӯшид, ки танқид ва худтанқидкунӣ нормаи ҳаёти партиявӣ, давлатӣ ва ҷамъиятӣ гардад, то ки минтақаҳо ва шахсиятҳои аз танқид берун аз байн раванд. Вале бюрои КМ дар он хусус ба худ пурра ҳисобот медиҳад, ки барои ин ҳанӯз на ҳамаи корҳо ба ҷо оварда шудаанд.

Шӯъбаҳои КМ амалӣ шудани эроду пешниҳодоти сершумори дар конференцияҳо, пленумҳои комитетҳои партиявӣ баёншударо таҳлил карданд. Маълум шуд, ки бисьёрии ин эроду пешниҳодот ба таври зарурӣ омӯхта намешавад, баъзеи онҳо умуман бе ягон ҷавоб мемонанд.

Даҳ комитети партиявии республика, аз ҷумла комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ, комитетҳои партиявии шаҳрҳои Орҷоникидзеобод, Турсунзода, Кӯлоб коммунистонро ягон маротиба аз рафти иҷрои эродҳои танқидӣ ва пешниҳодот хабардор накарданд. Вазъият дар звеноҳои поёнии партиявӣ аз ин ҳам бадтар аст.

Котиботи КМ тартиби корро бо эродҳои танқидӣ ва пешниҳодот тасдиқ кард, ки он бояд бемайлон риоя гардад. Назорати ин кор ниҳоят ҷиддӣ мешавад.

Мувофиқи дастурҳои съезди XXVII КПСС талабот аз ҳар коммунист барои иҷрои пурраи вазифаи партиявию хизматӣ, барои симои пок ва бошарафи аъзои партия пурзӯр мегардад. Меъёри асосии фаъолии коммунист имрӯз дар бозсозӣ чӣ хел иштирок карданаш, дар ҳалли вазифаҳои тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ бо фаъолняташ чӣ гуна ҳисса гузоштанаш мебошад.

Бюрои КМ зидди зуҳуроти процессҳои номатлуб муборизаи оштинопазир мебурд ва минбаъд ҳам мебарад. Аз онҳое, ки номи аъзои партияи Ленинро эҳтиром намекунанд ва аз онҳое, ки тасодуфан ба сафи партия дохил шудаанд, қатъиян халос мешавад. Танҳо дар нӯҳ моҳи соли ҷорӣ зиёда аз 600 коммунист — назар ба солҳои гузашта хеле зиёд аз партия хориҷ карда шуд.

Инро на чун маърака, балки натиҷаи баланд шудани серталабӣ ба коммунистон, диққату ғамхории афзуда дар бораи тозагии сафҳои партия бояд донист. Ин на танҳо кори КМ, балки кори ташкилотҳои ибтидоӣ ва комитетҳои партиявӣ низ мебошад. Вале на ҳамаи онҳо дар ин масъала мавқеи принципӣ ва оштинопазириро ишғол мекунанд.

Ин ба бисёр комитетҳои партиявии вилояти Кӯлоб хос аст, ки ба коммунистоне, ки Устави КПСС-ро вайрон кардаанд, суиистеъмолҳо намудаанд, хоксорӣ накардаанд ва ҳатто корҳои ҷиноятӣ содир намудаанд, муносибати беасоси хотирҷамъона карда мешавад.

Гуфтани ҳамин кофист, ки дар дуним соли охир аз даҳҳо аъзои КПСС, ки ба ҷавобгарии ҷиноятӣ кашида шудааст, дар ин ҷо дар сафи партия монондани қариб нисфи ин шумора, дар ташкилоти партиявии райони Москва (раф. Азизов А.) дар сафи партия монондани бештар аз 60 фоизи онҳоро имконпазир донистаанд.

Кор дар ташкилотҳои партиявии районҳои Ховалинг, Данғара, Совет низ беҳтар нест. Зимнан бисёр вақт сухан аз хусуси коммунистони роҳбар меравад, ки аз онҳо талаб бояд ниҳоят калон бошад.

Ҳозир, ки партия баҳри адолати иҷтимоӣ муборизаи оштинопазир мебарад, масъалаи шахсияти роҳбар ҷиддияти махсусро молик мешавад. Мутаассифона, мо ақидаи баъзеҳоро дигар карда натавонистем, ки чунин фикр мекунанд. Роҳбар шахси махсус аст, ки аз имтиёзҳои ба дигарон дастнорас истифода мебарад.

Мо мефаҳмем, ки чаро ин тавр шуда истодааст. Аз як тараф, солҳои сол дар матбуот ва кори сиёсии даҳонӣ дар бораи ҳаҷми воқеии кори роҳбарони гуногунмансаб хеле кам ахбороти объективӣ пайдо мешуд.

Аз тарафи дигар, ҳанӯз чунин роҳбарон кам нестанд, ки мекӯшанд барои худ имкониятҳои калон фароҳам оварда, худ ва наздиконашонро аз ҳисоби халқ таъмин кунанд. Мо ҳамаи инро ҳамчун зуҳуроти бой, ки бемасъулиятӣ, муносибати саҳлгирона ба афкори ҷамъиятӣ ба миён овардааст, медонем.

Албатта, барои кадрҳои роҳбарикунанда шароити мӯътадили меҳнату маишат фароҳам оварда мешавад. Вале дар ин кор ба ягон дурравӣ аз қоидаҳои дар қарорҳои партия ва ҳукумат муайяншуда роҳ додан мумкин нест. Бюрои КМ дар вақтҳои охир ба роҳбароне, ки ин қоидаҳоро фаромӯш кардаанд, борҳо баҳои принципӣ дод. Чунин роҳ минбаъд ҳам пеш гирифта мешавад.

Баланд бардоштани роли авангардӣ ва масъулияти коммунистон барои кори бозсозӣ аз такмил додани амалияи қабул ба партия ҷудонопазир аст. Комитетҳои партиявӣ инро ба ҳисоб гирифта, кори оид ба афзун кардани сафҳои партияро такмил доданд.

Бо ҷадал зиёд кардани сафи аъзоёни партия қатъ гардид. Чун қоида, қабули номзадҳо дар маҷлисҳои кушоди партиявӣ, дар вазъияти ошкорбаёнӣ гузашта, муҳокимаи ҳамаҷонибаи ҳар як номзад бо иштироки бепартиявиён таъмин карда мешавад. Ба туфайли ин дар структураи ташкилоти партиявӣ дигаргуниҳои мусбӣ ба амал омада, шумо-

раи гурӯҳҳои партиявӣ, ташкилотҳои цехӣ, ибтидоии партиявӣ зиёд шуд.

Баробари ин ҳанӯз пеши роҳи ба партия сар даровардани одамони тасодуфӣ, онҳое гирифта нашудааст, ки ба партия бо мақсадҳои мансабпарастӣ ва ё дигар мақсадҳои ғаразнок дохил мешаванд. Аз ин рӯ, мо вазифаамонро дар он мебинем, ки талаботро аз комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ барои ҳангоми қабули аъзоёни нав ҳамаҷониба ва бодиққат аниқ кардани сабабҳои ба партия дохил шудани одам, то чӣ андоза ҷанговари ҳақиқии партия шуда тавонистани ӯ зиёд кунем.

Бюрои ҚМ чунин меҳисобад, ки муваффақияти бозсозӣ ба ғайрат, мақсаднокӣ, қувваи ибрати ҳар коммунист вобаста аст. Манфиатҳои кори навсозӣ қатъиян талаб мекунанд, ки ба бепарвоии сиёсӣ ва ташкилӣ, беташаббусии шумораи зиёди ташкилотҳои партиявӣ, котибони онҳо хотима дода шавад.

Вале аппаратҳои комитетҳои партиявӣ на ҳамеша то ба ташкилотҳои партиявӣ мераванд, бисьёрии онҳо системаи аниқи корро бо сарварони ин ташкилотҳо надоранд. Коркунони аппарати комитетҳои партиявии шаҳри Ӯротеппа, районҳои Ҷиргатол, Ишкошим, Вахш ба маҳалҳо аҳьён-аҳьён мераванд.

Бюро, котибони ҚМ ҳанӯз ба он муваффақ нашудаанд, ки роҳбарон, ҳамаи коркунони партиявӣ барои ҳамеша робита доштан бо ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ эҳтиёҷ пайдо кунанд. Ҳатто коркунони аппарати ҚМ дар сурати назар ба соли 1985 ба ҳисоби миёна ду баробар зиёд шудани миқдори командировка аз аҳволи ташкилотҳои партиявӣ чандон бештар хабардор нашудаанд.

Ба назар чунин мерасад, ки иштирок иамудан дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ бояд боиси мароқи махсус пайдо кардани коркунони ҚМ гардад, аммо ин тавр нашуд. Аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии бюрои ҚМ низ дар ин кор ибрат нишон надоданд.

Бинобар ин чунин тавсияи М. С. Горбачёвро, ки ҳангоми нутқ дар маҷлиси машваратии дар ҚМ КПСС барпогардида ифода карда буд, хотиррасон карданиам, ки аппаратҳои комитетҳои партиявӣ дар корашон бояд бештар ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ба он диққат диҳанд, ки органҳои интихобшаванда бояду шояд кор кунанд.

Роҳбарони вазорату идораҳо роҳи комитет ва бюрои партиявиро намедонанд. Вазири саноати сабук, аъзои ҚМ рафиқ Қаландаров Ш. бо корҳои истеҳсолӣ ба корхонаи калонтарини республика — Иттиҳодияи истеҳсолии газвори пахтагини Душанбе бисьёр меравад. Вале ӯ ҳатто як маротиба дар маҷлиси партиявӣ иштирок карданро лозим надонист. Коммунистони фабрикаҳои «Армуғон» ва чарчинворӣ, иттиҳодияи «Лаззат» вазири саноати маҳаллӣ, аъзои ҚМ рафиқ Бойматов А.-ро дар маҷлисҳояшон надидаанд. Бюро ва котиботи ҚМ ба ин фактҳо баҳои даркорӣ намедиҳанд.

Кори баланд бардоштани қобилияти ҷанговаронаи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, обрӯи котибони онҳоро пурзӯр кардан даркор аст. Ҳисоботи имрӯзҳо гузаштаистодаи бюроҳои партиявӣ, комитетҳои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, тайёрӣ ба Конференцияи XIX умумиттифоқии партиявӣ барои ошкор кардани камбудию нуқсонҳо, ки монеаи истифодаи имкониятҳои звеноҳои поёнии партиявӣ, ба кори бозсозӣ сафарбар кардани ҳамаи коммунистон мебошанд, бояд ба мо кӯмак кунанд.

Баъди съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон бюро, котиботи ҚМ ба минбаъда мустаҳкам кардани алоқа бо омма диққати махсус доданд. Дар ин кор сӯҳбатҳои гирди мизи мудаввар дар Комитети Марказӣ, дар телевизион, вохӯрии аъзоёни бюро дар коллективҳои меҳнатӣ, дар ҷои истиқомат, бо студентон, хонандагони ПТУ, мутахассисони ҷавон, пропагандистон васеъ истифода мешуданд. Мактубҳои меҳнатка-

шон бодиққат омӯхта мешаванд. Дар зарфи як солу нӯҳ моҳ ба ҚМ зиёда аз 16 ҳазор мактуб омад. Бештар аз 4 ҳазор одам ба қабули шахсӣ омад.

Бояд қайд кард, ки характери почтаи ба ҚМ меомадагӣ хеле дигар шудааст. Дар он дархосту пешниҳодот оид ба бозсозии фаъолиятамон, эродҳои танқидию корӣ бештаранд.

Махсусан ба муносибати тайёрӣ ба пленуми мазкур бисьёр мактуб омад. Бюрои ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба ҳамаи онҳое, ки ғаму ташвишҳояшонро дар бораи рафт ва тақдири бозсозӣ бо мо мебинанду ба ин муносибат фикрҳояшонро изҳор кардаанд, миннатдории самимӣ баён мекунад. Тамоми ин почта бо диққат омӯхта ва дар кор ба назар гирифта мешавад.

Баробари ин дар кор бо мурочиати хаттӣ ва даҳонии гражданинҳо камбудиҳои ҷиддӣ ҷой доранд. Мо маҷбур будем, дар бюро як қатор коркунони ҚМ-ро барои муносибати рӯякӣ ба тафтиши аризаҳо ҷазо диҳем.

Аз минбари съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон котибот ва шӯъбаҳои ҚМ барои афзудани беасоси коғазбозӣ сахт танқид шуда буданд. Дар ин асос пайдоиши ҳуҷҷатҳо дар худи аппарат амиқ таҳлил карда, ҳамчунин характери ҳуҷҷатҳои дохилшаванда омӯхта шуд. Дар вақти ҳозира миқдори ҳуҷҷатҳо қадре кам шудааст, вале на ба он андозае, ки масъаларо ҳалшуда ҳисобем. Ин кор давом дода мешавад.

Бюро, котиботи ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тарзу усули корашонро аз нав сохта, ба баланд бардоштани роли органҳои коллегиалӣ, ҳарчи аниқтар кардани функцияҳои аппарати партиявӣ, давлатӣ ва хоҷагӣ аҳамияти калон медиҳанд. Як қисми масъалаҳое, ки пештар дар ҚМ муҳокима мешуданд, барои пурра ҳал кардан ба Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон ва Совети Вазирони республика дода шуд.

Баробари ин иқрор бояд шуд, ки ҳам дар ҚМ ва ҳам дар маҳалҳо амалияи коғазбозӣ суст ва ноустуворона решакан карда мешавад, бо қабули қарорҳо, фармоишҳои сершумор, ғункунии оммавии справкаю ахборот, гузаронидани машваратҳои сершумор иваз кардани кори амалии ташкилотчигӣ ҷой дорад. Назорат ба иҷрои қарорҳои қабулшуда суст ба амал бароварда мешавад.

Дар мактубҳое, ки дар арафаи пленум омадаанд, бисьёр рафиқон диққати моро бори дигар ба бесистемагии назорат, сершумории умурҳои тафтишкунанда, ки баъзан умуман ба мӯътадил кор кардан халал мерасонанд, ҷалб мекунанд. Дар пленуми VI ҚМ ба Комитети назорати халқии республика супориш дода шуда буд, ки пешниҳодҳояшро ба муҳокима гузорад. Онҳо тайёр карда шуданд, вале масъала то охир ҳал нашудааст. Ба ин масъала боз баргаштан зарур аст.

Бюрои ҚМ дар пеши назари ҳама кор мекард, аз ягон кас сирри махфӣ надошт. Аз хусуси маҷлисҳои вай дар матбуот ба таври оперативӣ ҳисобот чоп мешуд. Танҳо қайд кардан мехоҳем, ки дар худи маҷлиси аввалини бюро баъди съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба мақсад мувофиқ дониста шуда буд, ки ҳар аъзо ва номзад ба аъзогии бюрои ҚМ ғайр аз вазифаҳояш ба ҳалли яке аз масъалаҳои барои тараққиёти иҷтимоӣ, иқтисодӣ ва маънавии республика пураҳамият назорат кунад.

Ба ин муносибат зарур мешуморем дар хусуси кори ҳар як аъзо ва номзад ба аъзогии бюро фикр баён карда шавад.

**Лучинский П. К.** — таҷрибаи калони кори партиявӣ ва муносибати эҷодкоронаро нисбат ба он истифода бурда, генератори бисьёр идеяҳо, пешниҳодҳо мебошад, ба ҳалли масъалаҳои соҳаҳои гуногун фаъолона ҳамроҳ мешавад. Ин кор бад нест. Самараи назаррас меорад. Вале мехостем, ки ин иштирок аз бисьёр ҷиҳат ба воситаи интихоб ва дуруст ҷобаҷогузории кадрҳо амалӣ гардад.

**Веселков Г. Г.** — бо вазъияти республика фаъолона ва муфассал шинос шуд, ба бисьёр коллективҳо рафт, бисьёр чизҳоро дида тавонист. Барои ҷасурона ва қатъӣ ба ҳалли проблемаҳои дар комплекси мошинсозӣ, сохтмон, соҳаи хизматрасонӣ ба аҳолӣ ғуншуда машғул шуданаш ҳамаи асосҳо ҳастанд.

**Воҳидов В. В.** — проблемаҳои комплекси агросаноатӣ, ки ӯ ба ҳалли онҳо назорат мекунад, вазъияти кор дар маҳалҳо ва кадрҳоро нағз медонад, ба хоҷагиҳо бисьёр меравад. Вале кофӣ набудани мақсаднокӣ ва устувориаш дар татбиқи тадбирҳои андешидашуда, муайян кардани звеноҳои асосие, ки ба онҳо дахл карда, бо суханони Ленин гӯем, тамоми силсиларо кашидан мумкин аст, ҳанӯз ба ӯ имкон намедиҳанд, ки ба амалӣ гардидани дигаргунии куллӣ дар истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ба андозаи зарурӣ таъсир расонад.

**Паллаев Ғ.** — барои ба тараққиёти соҳаи иҷтимоӣ, баланд шудани маданияти маишат дар деҳот, ҳарҷӣ фаъолонатар таъсир расонидан ба Советҳои маҳаллӣ бисьёр кор мекунад. Дар ин кор аллакай пешравиҳои муайян ҳастанд. Вале, ба фикрамон, агар худи рафиқ Паллаев Ғ. ба имкониятҳои Советҳо боварии қатъӣ ҳосил кунад, масъалаҳоро ба дӯши органҳои партиявӣ бор накарда, ҷасурона, мустақилона ҳал кунад, муваффақ шавад, ки чунин усули ташаббускорона дар байни ҳамаи ҳайати роҳбарикунандаи органҳои маҳаллии ҳукумат пойдор гардад, натиҷаҳо боз ҳам назаррастар шуда, кор зудтар пеш меравад.

**Ҳаёев И.** — таҷрибаи гуногуни кори партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ дорад, проблемаҳои хоҷагии халқи республикаро медонад. Вале ӯ ҳанӯз тамоми комплекси масъала ва проблемаҳои идоракунии хоҷагии халқро фаро гирифта натавонистааст, баъзан дар ҳалли масъалаҳо сусткорӣ мекунад. Кори ҷиддии оғозьёфтаи азнавсозии структураи идоракунии комплекси хоҷагии халқи республика аз ҳукумати республика, роҳбари вай амалиёти бештар фаъолонаро талаб мекунад.

**Додобоев А.** — ба кори ӯ оиди ташкил кардани комплекси сохтмон дар системаи Совети иттифоқҳои касаба мусбӣ баҳо додан лозим аст, дар айни замон ӯ ба ҳалли чунин масъалаҳо, монанди беҳтар кардани шароити меҳнату маишат дар истеҳсолот, таъсири зарурӣ нарасонд. Ҳанӯз бисьёр комитетҳои иттифоқи касаба роли худро дар истеҳсолот дарк накардаанд. Онҳо муҳофизони фаъоли манфиатҳои меҳнаткашон нестанд.

**Петкель В. В.** — ҳамчун аъзои бюро ба вай танзими кори ташкилотҳое супурда шудааст, ки бо тарбияи ҳарбию ватандӯстии ҷавонон машғуланд. Дар ин бобат пешравиҳои ҷиддӣ нест. Ҳолати ин кор аз ӯ пурзӯр кардани фаъолӣ, ба роҳ мондани алоқаҳои бештар мустаҳкамро бо комитетҳои партиявӣ тақозо мекунад. Ҳамчунин иштироки фаъолонаи ӯро дар муҳокимаи масъалаҳои маҷлисҳои бюро дидан мехостем.

**Ҳалимов А.** — бисьёр кор мекунад, мекӯшад доираи васеи масъалаҳоро фаро гирад. Вале самараи кӯшишҳояш аксар вақт аз сабаби парокандa будани онҳо он қадар зиёд нест. Кӯшиши ба зимма гирифтани ҳалли ҳамаи масъалаҳо ташаббуси коркунони дигарро бозмедорад, боиси он мешавад, ки имкониятҳои шахсии худаш ва ҳам имкониятҳои аппаратҳои комитетҳои партиявии шаҳр пурра истифода намешаванд.

**Сухов Ю. Е.** — қобилияти калони корӣ, донишу таҷрибаи зарурӣ дошта, дар чунин масъалаҳо, мисли татбиқи таҷрибаи пешқадами кори партиявӣ, ғун шудани он дар ташкилотҳои партиявии республика ташаббуси зарурӣ, зудкорӣ зоҳир намекунад. Кӯшиши шӯъбае, ки ӯ сардор аст, ба такмил додани кори оид ба баланд бардоштани қобилияти ҷанговаронаи ташкилотҳои партиявӣ суст равона шудааст. Бисьёр ташаббусҳои аҷоиби шӯъба баъд ба таври кофӣ инкишоф намеёбанд.

**Кошлаков Г. В.** — ба бисьёр соҳаҳои ҳаёти республика нағз сарфаҳм меравад, ҳангоми муҳокимаи масъалаҳо дар бюро фаъол аст. Ба

ӯ ба тобеон бештар серталаб шудан, ҳангоми баҳодиҳӣ ба фаъолияти кадрҳо бештар ҷиддӣ будан, худтанқидӣ, раҳо ёфтан аз одати андаке зиёд нишон додани аҳамияти натиҷаҳои ба дастовардаро тавсия додан мумкин аст.

**Олимов Р.** — дар ҷустуҷӯи шаклҳои нави кор бо ҷавонон фаъолии зиёд, ташаббус зоҳир мекунад, вале дар ин ҳол ба ӯ амиқ надонистани ҳаёти коллективҳои меҳнатӣ, ба проблемаҳои конкрет равона кардани диққат намерасад. Дар мавридҳои алоҳида аз масъалаҳои ҷиддӣ худро канор мегирад, проблемаҳоро, аз ҷумла ҷиддияти проблемаҳои атеистиро бо пардоз рӯпӯш мекунад. Ҳангоми муҳокимаи масъалаҳо дар бюро бештар фаъол шуданаш лозим аст.

**Махсумов А. Н.** — соҳаро нағз медонад, ба кор самимона дилсӯзӣ мекунад, фаъол аст. Дар айни замон муҳокимаронииҳояш дар бораи роҳҳои ҳалли проблемаҳои комплекси агросаноатии республика аз мавқеи муносибатҳои кӯҳна ба кор халал мерасонад, ҳамчунин ҳар гуна танқидро ба унвони комплекси агросаноатӣ чуи ранҷиши шахсӣ қабул мекунад. Қори амиқи аппарати сершумори Госагропромро ҳанӯз ба роҳ монда натавонистааст.

Қамбудиҳои қайдшудаи кори аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии бюро натиҷаи норасогиҳои кори котиби якуми ҚМ рафиқ Маҳкамов Қ. М. ҳам мебошанд. Ба ӯ пеш аз ҳама зарур аст, ки нисбат ба аъзоёни бюро, аппарати ҚМ, ҳайати роҳбарикунандаи республика серталаб бошад. Ҳамчунин дигар аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии бюроро лозим аст, ки чунин норасоии кори худ, монанди дар маҷлисҳои партиявӣ, пленумҳои комитетҳои партиявӣ кам иштирок карданро тезтар бартараф кунанд.

Мо аз ин хусус ба худ пурра ҳисобот медиҳем, ки на ҳамаи ниятҳоямон татбиқи пурраи худро ёфтаанд. Хусусан дар бобати ҷорӣ кардани тартибот дар сохтмон, системаи агропром, савдо, дар нақлиёт. Дар кори идеологӣ норасоиҳои ҷиддӣ ҳамоно ҷой доранд. Аз рӯи ҳамаи ин масъалаҳо ба аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии бюрои ҚМ дар пленум имконияти сухан кардан дода мешавад.

Имрӯз тамоми диққатро ба кори амалӣ, ба кори ҳаррӯза равона сохта, тайёр кардани ҳар гуна пешниҳодоту программаҳои навро қатъ намудан муҳим аст. Аз ҳамаи кадрҳо талаботро барои иҷрои аниқ ва бемайлон ва дар айни замон иҷрои эҷодкоронаи вазифаҳои супурдашуда баланд бардоштан, ба кори роҳбарон аз рӯи натиҷаҳои ниҳоӣ баҳо додан лозим аст.

Барои ҳалли проблемаҳо, пеш аз ҳама дар соҳаи иҷтимоӣ, ки ба он давраи карахтӣ махсусан бештар таъсир кард, якҷоя кӯшиш карда, дар ин соҳа пешравиҳои реалии назаррасро таъмин кардан зарур аст. Аз ҳамаи он чи ки бебозгашт кӯҳна шуда ба талаботи замон мувофиқат намекунад, қатъиян халос гардида, бо кадом усулҳои сиёсӣ, воситаҳои ташкилӣ, шаклҳои кори партиявӣ мустаҳкам кардани бозсозии иҷтимоию иқтисодиро муайян кардан, процесси демократикониро амиқ гардондан лозим аст.

Оғози даҳсолаи ҳаштуми Октябри Қабир, давраи нави бозсозӣ бояд бо дигаргунсозиҳои ҳақиқатан революционӣ ва рӯҳи бунёдкорӣ хотирнишон гардад.

# ТАЪЛИМИ УМУМИИ ИҚТИСОДӢ

ПЛЕНУМҲОИ январӣ ва июнии (с. 1987) КМ КПСС идеяҳои съезди XXVII партияро оид ба бозсозӣ инкишоф дода, чунин хулосаи принципан муҳим бароварданд, ки бозсозии куллии механизми хоҷагӣ аз бозсозии шуур, даст кашидан аз қолибҳои кӯҳнаи тафаккур ва амалия, аз дарки равшани вазифаҳои нав оғоз меёбад. Дар съезди XXVII КПСС зарурати барпо намудани системаи самарабахши маълумоти иқтисодии кадрҳои мо нишон дода шуд, то ки онҳо ҳангоми баҳои иқтисодӣ додан ба қарордодҳои хоҷагӣ ва техникӣ бо камоли кордонӣ муносибат карда тавонанд.

Дар кори ба амал баровардани бозсозӣ ва навсозӣ таълими сиёсӣ ва иқтисодии меҳнаткашон бояд фишанги таъсирноки тағьири шуури ҷамъиятӣ, воситаи муқтадири ташаккули ҷаҳонбинии томи марксистӣ-ленинӣ, ёрдамчии боэътимоди партия бошад. Дар қарорҳои КМ КПСС «Дар бораи бозсозии системаи таълими сиёсӣ ва иқтисодии меҳнаткашон» ва «Роҳҳои асосии бозсозии системаи таълими сиёсӣ ва иқтисодии меҳнаткашон», ки онҳоро баъди муҳокимаи васеъ КМ КПСС тасдиқ намудааст, ба вазъияти маълумоти марксистӣ-ленинии меҳнаткашон баҳои объективӣ дода, роли таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ дар процессҳои революционии дар ҷамъият баамалоянда аниқ ва роҳҳои конкретии бозсозии ин ҷабҳаи муҳимми фаъолияти идеологии партия муайян карда шудаанд. Аслан дар онҳо концепцияи маълумоти марксистӣ-ленинӣ дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти ҷамъияти советӣ ифода ёфтааст.

Дар соли гузаштаи таҳсил дар мактабу семинарҳои иқтисодӣ таълим дар асоси талаботи қарори КМ КПСС «Дар бораи ташкили таълими сиёсӣ ва иқтисодии меҳнаткашон дар соли таҳсили 1986/87» ташкил карда шуда буд. Дар республика бо таълими иқтисодӣ 455 ҳазору 745 нафар шунавандагон фаро гирифта шуданд, ки қариб 80 фоизи онҳоро коргарону колхозчиён ташкил медоданд. Аксарияти мактабу семинарҳо дар рафти таҷриба аз рӯи принципи истеҳсолӣ барпо карда шуда буданд. Омӯзиши батафриқаи курси «Интенсификацияи истеҳсолот» бо назардошти хусусиятҳои соҳаҳои хоҷагии халқ ташкил карда шуд.

Хусусияти муҳими соли гузаштаи таҳсил ташкили гурӯҳҳои шунавандагон аз рӯи принципи «якҷоя кор ва якҷоя таҳсил мекунем» мебошад. Дар корхонаҳо ва ташкилотҳои системаи Управленияи авиацияи граждании Тоҷикистон, собиқ управленияи геология, управленияи хоҷагии моҳидорӣ, идораи республикавии Банки давлатии Тоҷикистон, як қатор корхонаҳои Вазорати саноати сабук дар кори ташкили таълими иқтисодӣ таҷрибаи муайяни мусбат ғун шудааст.

Дар баробари ин дар ташкили кори таълими иқтисодӣ дар республика камбудиҳои ҷиддӣ ҷой доштанд, ки сифат ва самараи таълимро паст мекарданд. Машғулиятҳои бисьёр мактабу семинарҳои иқтисодӣ номунтазам ва ба дараҷаи пасти идеявию назариявӣ гузаронда мешуданд ё тамоман гузаронда намешуданд. Яке аз сабабҳои суст тағьир ёфтани шуур ва психологияи кадрҳо, боқӣ мондани карахтӣ, дар амалия суст ҷорӣ шудани усулҳои иқтисодии хоҷагидорӣ, шаклҳои прогрессивии ташкил ва ҳавасмандгардонӣ ба меҳнат, таҷрибаи пешқадами истеҳсолӣ дар ҳамин мебошад. Дониши иқтисодии аксарияти коргарону колхозчиён ва мутахассисон ҳанӯз рӯякист. Дар системаи Комитети

давлатии агросаноатӣ, ташкилотҳои бинокорӣ, вазоратҳои саноати маҳаллӣ, хоҷагии манзилу коммуналӣ, мелиорация ва хоҷагии об ва як қатор дигарҳо бисьёрии онҳо ба нишондиҳандаҳои иқтисодии фаъолияти корхонаҳо, ташкилотҳо, участкаҳо, цехҳо, бригадаҳо, фермаҳо дуруст сарфаҳм намераванд, ҳисобу китоби оддии иқтисодиро ба ҷо оварда наметавонанд, дар мусобиқаи социалистӣ, ҳаракат барои сарфаю сариштакорӣ пассивона иштирок менамоянд.

Дар пленуми VII КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон одилона қайд карда шуд, ки бисьёр коллективҳои меҳнатии мо ба гузаштан ба шароити нави кор ҳанӯз тайёр нестанд, ҳатто роҳбарони хоҷагӣ дар бораи худхароҷотбарорӣ ва худтаъминкунӣ, ҳисоби хоҷагии самарабахш тасаввуроти умумӣ доранду халос, ба онҳо ташаббускории иқтисодӣ низ намерасад. Зимнан, ин ба кормандони зинаи болоии идоракунӣ ҳам хос аст.

Бисьёр советҳои оиди маълумоти иқтисодӣ, ки дар назди комитетҳои партиявӣ, вазорату идораҳо, иттиҳодияю корхонаҳо, муассисаҳо ва колхозу совхозҳо барпо карда шудаанд, ҳанӯз ба марказҳои мутобиқсозии таълими иқтисодӣ ва касбӣ табдил наёфтаанд ва қайдкунандагони пассив мебошанд. Масалан, советҳои оид ба маълумоти иқтисодии назди Комитети давлатии агросаноатӣ, вазоратҳои сохтмон, мелиорация ва хоҷагии об, хоҷагии коммуналӣ, хизматрасонии маишӣ ба аҳолӣ, савдо, Тоҷикматлубот, комитетҳои давлатии оид ба маҳсулоти нефть, оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб аз қабили онҳо мебошанд. Онҳо дар асл кор намекунанд, ба пропагандистон ва ташкилотчиёни таълими иқтисодӣ, ба корхонаю ташкилотҳо ёрии методӣ намерасонанд. Яке аз нуқсонҳои таълими иқтисодӣ дар республика аз он иборат аст, ки таҷрибаи пешқадамон ва навоварони истеҳсолот, рационализаторон ва ихтироъкорон ғайриқаноатбахш омӯхта ва паҳн карда мешавад. Натиҷаи ҳамин аст, ки нишондиҳандаҳои миёнаи коллективҳои меҳнатӣ баланд намешаванд.

Дар соли гузаштаи таҳсил дар республика барои сифатан беҳтар гардондани ҳайати кадрҳои пропагандистӣ кори муайяне анҷом дода шуд. Умуман дар системаи таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ 25,6 ҳазор нафар кадрҳои пропагандистӣ мавҷуд буданд, ки 13,5 ҳазор нафари онҳо дар системаи маълумоти иқтисодӣ кор мекарданд. Бисьёр пропагандистонро номбар кардан мумкин аст, ки машғулиятҳои онҳо ба инкишофи фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятӣ, мустаҳкам шудани интизом, вусъати ташаббуси шунавандагон мусоидат мекунанд. Дар айни ҳол бозсозии кори пропагандистон суст аст. Бисьёр машғулиятҳо ба талаботи имрӯза ҷавоб дода наметавонанд, барои табдил ёфтани дониш ба эътиқод ва эътиқод ба амалиёт суст мадад мерасонанд. Дар республика ташаббуси «Пропагандист — ба панҷсола» ва «Интизому муташаккилии олии ҳар шунавандаро таъмин намоем» бояду шояд дастгирӣ карда нашудааст.

Дар кори тайёр кардани пропагандистон низ камбудиҳои ҷиддӣ ҷой доранд. Бисьёр вазорату идораҳо ва комитетҳои партиявӣ имкониятҳои тайёр кардани пропагандистонро дар университетҳои марксизм-ленинизм, курсҳои дуҳафтаина, семинарҳои доимӣ, системаи такмили ихтисос пурра истифода намебаранд. Барои корхонаҳои хоҷагии қишлоқ пропагандистон хеле кам тайёр карда мешаванд. Кори ахбороту дастурдиҳӣ ба пропагандистон суст аст. Дар бисьёр комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия семинарҳои доимии пропагандистон кор намекунанд. Чунин шакли таълим дар аксарияти вазорату идораҳо ба роҳ монда нашудааст.

Дар хусуси иштироки шӯъбаҳои соҳавии комитетҳои партиявӣ дар кори идеологӣ низ сухан рондан лозим аст. Дар республика бисьёр шӯъбаҳои соҳавии комитетҳои партиявӣ ба кори идеологӣ, махсусан ба маълумоти иқтисодӣ, диққати даркорӣ намедиҳанд.

Дар соли гузаштаи таҳсил Хонаи республикавии маорифи сиёсӣ масъалаи иштироки шӯъбаҳои соҳавии комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ, комитети партиявии шаҳри Хоруғ, комитетҳои партиявии районҳои Ванҷ, Ишкошим, Қалъаихум, Рӯшон ва комитети партиявии шаҳри Орҷоникидзеободро дар роҳбарӣ ба маълумоти иқтисодии меҳнаткашон санҷида баромад. Дар ҳамаи ин комитетҳои партиявӣ бо маълумоти иқтисодӣ танҳо шӯъбаҳои пропаганда ва агитация машғул мешуданд, шӯъбаҳои соҳавӣ бошанд, аслан аз ин кори муҳим дур шуда буданд. Ягонтои ин шӯъбаҳо дар бораи вазъияти маълумоти иқтисодӣ дар соҳаҳои ба онҳо вобасташудаи хоҷагии халқ ахборот надоранд. Аксарияти коркунони шӯъбаҳо дар бораи мақсаду вазифаҳо ва функцияҳои маълумоти иқтисодӣ, мазмун ва структураи он, бозсозии таълим, таҷрибаи гузарондаи мактабу семинарҳои иқтисодӣ тасаввуроти равшан надоранд. Шӯъбаҳои комиҷроияҳои Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ нисбат ба кори маълумоти иқтисодӣ мавқеи бетарафиро ишғол менамоянд, ки ин ҳолатро ислоҳ кардан лозим аст.

Роҳбарони хоҷагӣ, комитетҳои соҳавии иттифоқҳои касаба оид ба ташкили таълими иқтисодӣ дар вазорату идораҳо хеле суст кор мебаранд. Ҳатто дар аппарати марказии вазоратҳои сохтмон, саноати маҳаллӣ, мелиорация ва хоҷагии об, маҳсулоти ғаллагӣ, Госснаб ва ғайра таълими мутахассисон, роҳбарон ва коркунони масъули шӯъбаҳо ба дараҷаи даркорӣ ба роҳ монда нашудааст.

Дар қарорҳои КМ КПСС «Дар бораи бозсозии системаи таълими сиёсӣ ва иқтисодии меҳнаткашон» ва «Роҳҳои асосии бозсозии системаи таълими сиёсӣ ва иқтисодии меҳнаткашон» программаи конкретию ҳадафманди амалиёт дар ин участкаи фаъолияти идеологӣ баён карда шудааст. Дар ин ҳуҷҷатҳо зарурати ба вуҷуд овардани системаи ягонаи маълумоти мунтазам: аз як тараф, таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ дар алоқамандии узвии онҳо, аз тарафи дигар, ҳамаи унсурони маълумоти марксистӣ-ленинӣ — аз мазмуни таълим сар карда то базаи моддии он — нишон дода шудааст.

Дар Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС ва сессияи ҳафтуми Совети Олии СССР аҳамияти барҳам задани бесаводии иқтисодӣ, баланд бардоштани дараҷаи қордонӣ ва ташаббуси кадрҳо, ташаккул додани тафаккури муосири иқтисодӣ таъкид карда шуд.

Ба шароити нави хоҷагидорӣ гузарондани корхонаю иттиҳодияҳо камбудиҳои зиёди тайёрии иқтисодии кадрҳо, бо категорияҳои иқтисодӣ фикр карда натавонистани бисьёр роҳбарону мутахассисонро ошкор намуд. Вай на фақат малакаҳои дахлдор надоштани онҳо, балки барои ҳосил кардани ин малакаҳо саъю кӯшиш накарданашонро низ нишон дод. Яке аз сабабҳои асосии суст ҷорӣ шудани ҳисоби хоҷагӣ, пудрати бригадавӣ ва коллективӣ, системаи шартномаҳо ва дигар шаклҳои прогрессивии ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонӣ ба он аз ҳамин иборат аст. Ҳоло чунин вазъият тоқатнопазир ва номатлуб мебошад. Ҳар як коркуни имрӯза бояд донишҳои иқтисодӣ, малакаи аз нуқтаи назари иқтисодӣ босаводона мулоҳизаронӣ ва амал кардан дошта бошад. Ин мақсади асосии таълими иқтисодӣ ва шарти ҳатмии бомуваффақият ба амал баровардани ислоҳоти куллии идоракунии иқтисодиёт, иҷрои планҳои тараққиёти иқтисодӣ ва социалии мамлакат мебошад.

Бинобар ин маълумоти иқтисодии меҳнаткашонро қатъиян баланд бардоштан, миллионҳо нафар одамонро мувофиқи талаботи афзудаи истеҳсолот ва идоракунӣ аз нав таълим додан, коркуни типи навро, ки дараҷаи баланди касбиро бо камолоти сиёсӣ ва саводнокии иқтисодӣ пайваст менамояд, тайёр кардан лозим аст.

Дар қарори КМ КПСС вазифа гузошта шудааст, ки дар панҷсолаи дувоздаҳум таълими оммавии иқтисодӣ ва касбӣ бо ҳам пайваста, он ба системаи баланд бардоштану такмил додани ихтисоси кадрҳо дохил карда шавад. Ба ҳам пайвастани таълими иқтисодӣ ва касбӣ амалиёти

расмиятчигӣ нест. Ин муносибати принципан навест, ки ба талаботи айём мувофиқ буда, марҳалаи нави таълими умумии оммавии иқтисодиро ифода менамояд. Вай аз соли таҳсили 1987/88 батафриқа ба амал бароварда мешавад ва аз мактабҳои маълумоти умумӣ сар карда то институтҳо ва академияҳо ҳамаи донишкадаҳо ва шаклҳои таълими истеҳсолию иқтисодии меҳнаткашонро бевосита дар корхонаҳо, иттиҳодияҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳо дар бар мегирад.

Акнун таълими иқтисодӣ як ташкилотчӣ ва иҷрокунандаи асосиро пайдо мекунад, ки дорои ҳуқуқҳои калон ва масъулияти зиёд мебошад. Тамоми кори планкашӣ ва ташкили таълими истеҳсолию иқтисодии кадрҳои соҳа, баланд бардоштани сифат ва самараи мустаҳкам намудани базаи моддию техникии он ба зиммаи вазорату идораҳо ва роҳбарони хоҷагӣ гузошта мешавад. Кори мутобиқгардонии фаъолияти онҳо дар ин хусус ба Бюрои Совети Вазирони СССР оид ба тараққиёти социалӣ супорида мешавад. Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои депутатҳои халқӣ якҷоя бо органҳои маҳаллии партиявӣ бояд худашон муайян намоянд, ки дар зинаҳои дахлдори ноҳиявӣ — дар республикаҳо, кишварҳо, вилоятҳо, шаҳрҳо ва районҳо ин вазифаҳоро кӣ иҷро мекунад. Сухан аз он хусус меравад, ки ба қавли Ленин «... Дар асоси аз ҷиҳати сиёсӣ дуруст ҳал кардани масъала пропагандаи истеҳсолотии дуру дароз, мунтазамона, пурғайратона, пурсаброна, ҳаматарафа ва такрорӣ гузарондан — дурусттараш: гузаронда истодан лозим аст, онро дар миқъёси давлатӣ, аз номи ва бо роҳбарии муассисаи давлатӣ гузаронда истодан лозим аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 32, саҳ. 97).

Мактабҳои хоҷагидории социалистӣ, семинарҳои истеҳсолию иқтисодӣ ва университетҳои донишҳои техникию иқтисодӣ шаклҳои асосии таълими истеҳсолию иқтисодӣ мегарданд. Таълими коргарону колхозчиён дар мактабҳои хоҷагидории социалистӣ ташкил карда мешавад. Шумораи мактабҳоро роҳбарони корхонаҳо ва комитетҳои иттифоқи касаба муайян менамоянд.

Мактабҳои иқтисодиёти конкретӣ ва семинарҳои иқтисодиро семинарҳои истеҳсолию иқтисодӣ иваз мекунанд. Онҳо барои таълим додани мутахассисон, коркунони инженер-техникӣ ва илмӣ, роҳбарони хоҷагӣ таъин шудаанд. Университетҳои донишҳои техникию иқтисодиро дар иттиҳодияҳо ва корхонаҳои калон ё аз рӯи принципи территориявӣ, масалан, дар назди РАПО ба ҷои университетҳои халқии соҳавии иқтисодиёти конкретӣ, ташкили истеҳсолот ва проблемаҳои идоракунӣ, донишҳои хоҷагии қишлоқ, илмию техникӣ ва таҷрибаи пешқадам, савдо ва хизматрасонии маишӣ ва ғайра ташкил кардан мувофиқи мақсад аст.

Программаҳои таълими истеҳсолию иқтисодӣ ду фасли асосӣ: якум, оид ба масъалаҳои актуалии назария ва сиёсати иқтисодии партия, усулҳои нави хоҷагидорӣ; дуюм, оид ба масъалаҳои такмил додани тайёрии касбии шунавандагонро пешбинӣ мекунанд.

Ба ташкилотҳои партиявӣ, комсомолӣ, касабавӣ, органҳои хоҷагӣ тавсия карда шудааст, ки аз соли таҳсили 1987/88 таълими умумии иқтисодиро дар ҳама ҷо вусъат диҳанд.

Таҳсили мунтазами меҳнаткашон дар доираи таълими истеҳсолию иқтисодӣ дар корхонаҳо, иттиҳодияҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳо бояд бо баланд бардоштани дараҷаи касбӣ ва такмили даврагии ихтисоси коргарон, коркунони инженер-техникӣ ва хизматчиён дар комбинатҳои таълими курсӣ (пунктҳои таълимӣ), мактабҳои техникӣ, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, дар курсҳо, факультетҳо ва институтҳои такмили ихтисос, дигар донишкадаҳои махсус пурра карда шавад.

Таълим дар донишкадаҳои олии иқтисодӣ ва факультетҳои дахлдор, тайёрии иқтисодии мутахассисони ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ ба куллӣ беҳтар карда хоҳад шуд. Ба ин муносибат Вазорати маълумоти олӣ ва миёнаи махсуси СССР ва Шӯъбаи иқтисодиёти АИ СССР лоиҳаи

роҳҳои асосии бозсозии куллии маълумоти олӣ ва миёнаи иқтисодиро тайёр карданд, ки он ба муҳокима гузошта шудааст.

Инчунин азнавсозии системаи тайёркунӣ, такмил додан ва баланд бардоштани ихтисоси кадрҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ ва касабавӣ пешбинӣ шудааст, ки асоси таълими онҳоро амалан аз худ намудани усулҳои ҳозираи хоҷагидорӣ ташкил медиҳад. Дар ҳамаи коллективҳои меҳнатӣ аз тарафи коргарон, колхозчиён, мутахассисон омӯхтани системаи нави идоракунии иқтисодиёт ташкил карда, барои ба усулҳои нави хоҷагидорӣ гузаштани корхонаҳо сари вақт тайёр шудани коркунонро таъмин намудан лозим аст.

Ҳамин тариқ, вазорату идораҳо, роҳбарони хоҷагӣ дар панҷсолаи ҷорӣ бояд дар ҳар соҳаи хоҷагии халқ, дар ҳар иттиҳодия, корхона, муассиса системаи ягонаи таълими истеҳсолию иқтисодии кадрҳоро ҷорӣ намоянд. Чунин система хусусиятҳои соҳа ва вазифаҳои он, шавқу рағбат ва дараҷаи маълумоти шунавандагонро дар назар дошта, ҳамаи шаклҳои такмили ихтисоси коркунони роҳбарикунанда, мутахассисон, коргарону колхозчиёнро дар бар мегирад. Вазифа гузошта шудааст, ки вобастагии разрядҳои касбӣ, инчунин иваз кардани вазифаи коркунон ва музди меҳнатӣ онҳо ба дараҷаи тайёрии касбӣ ва самараи истифодаи амалии донишҳои иқтисодии онҳо пурзӯр гардонда шавад.

Барпо кардани ҷузъҳои таълими истеҳсолию иқтисодӣ, бо методистҳо ва дигар мутахассисони пуртаҷриба мустаҳкам кардани онҳо ба мақсад мувофиқ дониста шуд. Ба ин коркунон бояд ҳамаи ҷузъҳои боқимонда, пеш аз ҳама умури планкашию иқтисодӣ, инженерию техникӣ, маълумоту ахборотдиҳӣ ва умури оид ба кадрҳо ёрии зарурӣ расонанд.

Роли ВЦСПС, комитетҳои марказӣ ва советҳои иттифоқҳои касаба, комитетҳои иттифоқи касабаи корхонаҳо, ташкилотҳо, колхозу совхозҳо хеле меафзояд. Дар назди онҳо вазифа гузошта шудааст, ки бо органҳои хоҷагӣ зич ҳамкорӣ карда, таълими коргарону колхозчиёнро дар мактабҳои хоҷагидории социалистӣ ва дигар шаклҳои таҳсили оммавии истеҳсолию иқтисодӣ ташкил намоянд. Интихоб ва таълими роҳбарони машғулиятҳо, мустаҳкам кардани базаи моддию техникӣ, тайёр намудани тавсияҳо оид ба омӯзиши таҷрибаи пешқадами истеҳсолӣ, такмили кори гурӯҳҳо ва кружокҳои оид ба сифат, ҷамъиятҳои илмию техникӣ, мактабҳои таҷрибаи пешқадам ва ғайра корҳое мебошанд, ки дар бораи онҳо иттифоқҳои касаба бояд сухани ҳалкунандаи худро баён намоянд.

Дар шароити бартарӣ пайдо кардани усулҳои маъмурии идоракунии иқтисодиёт, ки дар давоми даҳсолаҳои охир дар мамлакат ташаккул ёфта буданд, ба таври сунъӣ аз ҳам ҷудо кардани таълими иқтисодӣ ва касбӣ ба амал омад. Вазорату идораҳо, роҳбарони хоҷагӣ ғамхориро дар бораи тайёрии иқтисодии кадрҳо ба зиммаи комитетҳои партиявӣ гузоштанд. Аслан дар давоми бисьёр солҳо ба ин масъала фақат шӯъбаҳои пропаганда ва агитация, хонаҳо ва кабинетҳои маорифи сиёсӣ машғул мешуданд. Ин боиси дар ҳама ҷо суст шудани саводи иқтисодии кадрҳо гардид.

Акнун қарори КМ КПСС принциперо аз нав барқарор намуд, ки мувофиқи он комитетҳои партиявӣ ба таълими иқтисодӣ **роҳбарии сиёсиро** ба амал бароварда, самтҳои асосии инкишофи онро муайян мекунанд.

КМ КПСС плани чорабиниҳоро барои таъмин кардани таълими умумии иқтисодӣ дар мамлакат дар асоси қарорҳои съезди XXVII партия, Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС тасдиқ намуд. Ҳамин гуна плани чорабиниҳоро КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон низ тасдиқ кардааст. Ба ҳамаи вазорату идораҳо супориш дода шудааст, ки программаи вусъат додани таълими умумии иқтисодиро дар мамлакат тартиб диҳанд ва маҷмӯи тадбирҳоеро ба амал бароранд, ки барои гузарондани машғулиятҳо, бо воситаҳои таълимию методӣ, моддию техникӣ ва кадр-

ҳо таъмин кардани онҳо шароити зарурӣ фароҳам меоваранд. Хусусиятҳои хоси кори коллективҳои меҳнатӣ ва талаботи истеҳсолот ба ҳисоб гирифта, дар ҳама ҷо бояд структура ва вақти оқилонаи таълими истеҳсолию иқтисодии кадрҳо, ҳайат ва шумораи шунавандагон, мазмун ва давомоти умумии таҳсил, тартиби ҷамъбаст кардани он, баҳодиҳӣ ба донишҳои касбӣ ва иқтисодии меҳнаткашон муайян карда шаванд.

Вазифа гузошта шудааст, ки ба ҳамаи маълумотномаҳои касбӣ, ки дараҷаи дониши иқтисодии коркунони ҳар кадом ихтисос ва категорияро муайян менамоянд, оперативона иловаю тасҳеҳот дохил карда шаванд. Ба амал баровардани як қатор тадбирҳо оид ба таъмини кори ташкилӣ, илмию методӣ ва ахборотии таълими умумии иқтисодӣ пешбинӣ шудааст. Ҳоло доир ба чунин курсҳои нав, монанди «Ислоҳоти куллии идоракунии хоҷагӣ», «Ҳисоби пурраи хоҷагӣ, худхарҷбарорӣ, худтаъминкунӣ», «Корхонаи социалистӣ: мустақилият, масъулият, худидоракунӣ», «Ба куллӣ баланд бардоштани сифати маҳсулот — омили муҳими суръатафзоӣ» ва ғайра, ки КМ КПСС барои панҷсолаи дувоздаҳум тавсия кардааст, материалҳои таълимию методӣ тайёр карда мешаванд. Меҳнаткашон метавонанд аз соли таҳсили 1988/89 ба омӯзиши оммавии ин материалҳо шурӯъ намоянд.

Беҳтар намудани кори хостагирӣ ва тайёр кардани кадрҳои пропагандистӣ проблемаи асосии бозсозии таълим мебошад. Пропагандистон бояд тарафдорони ҳақиқии суръатафзоӣ бошанд ва дар муборива барои навсозии революционии ҷамъияти советӣ ба партия фаъолона ёрӣ расонанд. Ба кори байни пропагандистон ва хусусан пропагандистони навкор диққати махсус дода мешавад. Бо ин мақсад университетҳои марксизм-ленинизм, донишкадаҳои (ҷузъҳои) системаи такмили ихтисос, факультетҳои ихтисосҳои ҷамъиятии донишкадаҳои олӣ беҳтар истифода бурда хоҳанд шуд. Кори тайёр намудани пропагандистонро дар курсҳои духафтаина, семинарҳои доимӣ, ки органҳои маҳаллии партиявӣ, хоҷагӣ ва касабавӣ ташкил менамоянд, инчунин бевосита дар корхонаҳо такмил додан лозим аст.

Дар ҳамаи журналҳои соҳавӣ, газетаҳо, барномаҳои телевизиону радио ба ёрии муаллимону шунавандагон рубрикаҳои доимӣ ҷорӣ карда мешаванд. Тайёр ва нашр кардани материалҳои соҳавии ахборотӣ ва методӣ, намоишҳои дар лента сабтшудаи телевизионӣ, кинофильмҳои ҳуҷҷатӣ ва диафильмҳо дар бораи усулҳои нави хоҷагидорӣ дар назар дошта шудааст.

Табиист, ки вазифаҳои оид ба бозсозии таълими иқтисодии меҳнаткашонро дар як сол иҷро кардан аз имкон берун аст. Аммо дар ин бобат сусткорӣ ҳам норавост. Муваффақияти кор дар маҳалҳо ба ташаббус ва эҷодкории коллективҳои меҳнатӣ, мутобиқсозии аниқи ҷидду ҷаҳди органҳои хоҷагӣ ва касабавӣ, ба хеле баланд бардоштани дараҷаи роҳбарии партиявӣ ба таълим вобаста аст. КМ КПСС фактҳои муносибати бепарвоёнаро ба таълими кадрҳо маҳкум карда, даъват намуд, ки ба камбудиҳои кори ташкили он қатъиян хотима дода шавад. Чунон ки дар қарори КМ КПСС таъкид шудааст, комитетҳои партиявӣ бояд таълими сиёсӣ ва истеҳсолию иқтисодиро ҳамчун ҷиҳатҳои ҳамдигарро пурракунандаи тайёрии идеявию назариявӣ ва касбии меҳнаткашон, қисми таркибии сиёсати партия оид ба кадрҳо шуморанд.

Бозсозии таълим процесси мураккабу серҷабҳа мебошад. Қабули ҳуҷҷатҳо танҳо марҳалаи ибтидоии тайёрӣ — марҳалаи кор карда баромадани концепцияи бозсозии системаи таълими сиёсию иқтисодӣ ва самтҳои асосии онро анҷом медиҳад. Дар пеш вазифаи боз ҳам масъулиятнок — ба корҳои амалӣ табдил додани идеяи бозсозии таълим истодааст. Дар худи соли таҳсили 1987/88 бисьёр корҳоро ба ҷо овардан лозим аст.

# ХУСУСИЯТҲОИ МИНТАҚАВИИ ЗУҲУРОТИ ҚОНУНИ АНДӮХТИ СОЦИАЛИСТӢ

**Т. МИРОҚИЛОВ,**
*доктори илми иқтисодӣ.*

ДАР Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия чунин нуктаи принципиалӣ ифода ёфтааст: «Моликияти социалистӣ мафҳуми пурмазмунест, ки системаи бисьёрҷабҳаи муносибатҳои байни одамон, коллективҳо, соҳаҳо, минтақаҳои мамлакатро оид ба истифодаи воситаҳо ва натиҷаҳои истеҳсолот, силсилаи томи манфиатҳои иқтисодиро дар бар мегирад». Ин тезис аҳамияти махсусан калони назарӣ ва амалӣ дорад. Вай ба чунин нуктаи методологии классикии иқтисоди сиёсии марксистӣ комилан мувофиқат мекунад, ки ошкор намудани шакли таърихии мушаххаси моликият «таҳлили танқидии» тамоми маҷмӯи муносибатҳои истеҳсолиеро дар назар дорад, ки ин шакли таърихии мушаххаси моликият дар онҳо аз ҷиҳати иқтисодӣ татбиқ мегардад (ниг. К. Маркс, Ф. Энгельс, Асарҳо, ҷ. 4, саҳ. 318, ҷ. 16, саҳ. 26).

Муносибатҳои истеҳсолӣ дар миқьёси тамоми мамлакат ҳамнавъ, ҳамтипанд, лекин онҳо аз хусусиятҳои махсусе маҳрум нестанд, ки ба минтақаҳои ҷудогона хосанд. Хусусияти хоси муносибатҳои истеҳсолии Тоҷикистон ҳамин аст, ки вазни қиёсии моликияти давлатӣ дар ин ҷо назар ба он, ки умуман дар СССР аст, камтар мебошад. Мутобиқан вазни қиёсии моликияти кооперативӣ ва шахсӣ зиёдтар аст. Ба қиёси умуман мамлакат дар Тоҷикистон сатҳи бо кор таъмин будани захираҳои меҳнатӣ дар хоҷагии ҷамъиятӣ паст аст, лекин шумораи одамони машғули кори хоҷагии қишлоқ аз сатҳи умумииттифоқӣ бештар аз 2 баробар зиёд мебошад. Дар муносибатҳои истеҳсолӣ дигар хусусиятҳои хос низ мавҷуданд.

Моҳияти муносибатҳои истеҳсолӣ дар қонунҳои иқтисодӣ ифода мегардад. Қонунҳо, дар навбати худ, тавассути ин ё он шаклҳои муносибатҳои истеҳсолӣ амал мекунанд. Қонунҳои иқтисодӣ, мисли муносибатҳои истеҳсолии социализм, ҷиҳатҳои соҳавӣ ва территориявии татбиқ ва истифодаи худро доранд. Ин ба амали қонунҳои иқтисодӣ таъсири дахлдоре мерасонад. Чунончи, дар минтақаи мо бе он ки аҳли меҳнат дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ пурра машғул набошад, татбиқи пай дар пай ва комили қонунҳои иқтисодии социализм аз имкон берун аст. Барои татбиқи мураттаби қонунҳои иқтисодии социализм банақшагирӣ ва идоракунии хоҷагии халқ бояд ба баланд бардоштани дараҷаи камолоти бевосита меҳнати ҷамъиятӣ, ба машғул будани аҳолӣ дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ, кам намудани тафовути социалию иқтисодии меҳнат, таъмин кардани имкониятҳои баробар барои меҳнаткашон дар бобати татбиқи қобилияти худ ба меҳнат нигаронда шаванд.

Донистани хусусиятҳои амали қонунҳои иқтисодии объективӣ дар минтақа барои қабул кардани қарорҳои оид ба хоҷагӣ, ки ба интенсификацияи истеҳсолот, афзун гардондани самараи он, ба даст овардани афзоиши устувори истеҳсоли маҳсулот, таъмини боэътимоди аҳо-

лӣ бо маҳсулоти хӯрокворӣ ва саноат бо ашьёи хоми хоҷагии қишлоқ равона карда шудаанд, аҳамияти калон дорад. Механизми хоҷагии минтақа бояд ба сохти муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ, ба хусусиятҳои зуҳуроти онҳо комилан мувофиқ бошад. Вай бояд гуногунии шароитҳоеро ба назар гирад, ки дар доираи онҳо қонунҳои иқтисодӣ амал мекунанд.

Ин ҳолат ба амали қонуни андӯхти социалистӣ низ дахл дорад. Қонуни андӯхти социалистӣ ин қонуни мувофиқати андӯхти истеҳсолӣ ва истеъмоли халқ дар сурати аз кор пурра таъмин будани аҳолии қобили меҳнат аст. Сарвати ҷамъиятӣ, андоза ва суръати афзоиши он ҳар қадар зиёд бошад, талаботи аъзоёни ҷамъият ҳамон қадар пурратар қонеъ гардонда, инкишофи ҳамаҷонибаи онҳо таъмин карда, сатҳи зиндагии меҳнаткашон ҳамон қадар баландтар мешавад. Аз ин рӯ, байни афзоиши андӯхт, зиёд шудани ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ, сарвати ҷамъиятӣ ва дараҷаи зиндагонии халқ робитаи бевосита мавҷуд аст. Андӯхти социалистӣ тарзи таъмини баландшавии сатҳи иеқӯаҳволии халқ аз ҳисоби захираҳои афзудаи истеҳсолоти моддӣ мебошад. Андӯхти социалистӣ дар афзун гардидани воситаҳои истеҳсолот шаййъан ифода ёфта, асоси моддии васеъ ва амиқ шудани муносибатҳои истеҳсолӣ, такрористеҳсоли типи нави коркун аст.

Манбаи асосии андӯхт, ба мисли истеъмол, даромади истеҳсолшудаи миллӣ мебошад. Даромади миллӣ ба фонди андӯхт ва фонди истеъмол тақсим мешавад. Фонди андӯхт барои васеъ кардани истеҳсолот, афзун намудани захираҳои он таъин мегардад, фонди истеъмол барои қонеъ кардани талаботи моддӣ ва мадании меҳнаткашон истифода мешавад. Таносуби хуби андӯхт ва истеъмол дар даромади миллӣ ҷӣ тараққӣ ва такмили истеҳсолот ва ҷӣ баланд гардидани сатҳи зиндагии меҳнаткашонро таъмин месозад.

Истифодаи даромади миллиро дар РСС Тоҷикистон баррасӣ менамоем. Масалан, агар соли 1970 дар даромади миллии истифодашаванда фонди истеъмол 70,7 фоиз ва андӯхт 29,3 фоизро ташкил карда бошад, соли 1985 мутобиқан 74,9 ва 25,1 фоиз буд. Аз ин маълумотҳо дида мешавад, ки солҳои охир таносуби байни андӯхт ва истеъмол ба нафъи истеъмол тағьир меёбад. Муқаррар кардан муҳим аст, ки кам шудани фонди андӯхт то чи андоза қонунист ва оё сабабгори ин зуҳуроти хусусиятҳои амали қонуни андӯхти социалистӣ хусусиятҳои минтақавии республика мебошанд. Магар муддати дароз кам шудани фонди андӯхт бидуни зарар ба суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулот ва фонди истеъмол мумкин аст?

Андозаҳои андӯхти истеҳсолӣ пеш аз ҳама ба талабот ба воситаҳои иловагӣ ва ашьёи меҳнат, ки ҳангоми афзоиши шумораи одамони машғули истеҳсолоти моддӣ зоҳир мегардад, инчунин ба зарурати зиёд кардани ҳосилнокии меҳнати онҳо вобастаанд.

Дар шароити такрористеҳсоли васеи экстенсивӣ фонди солонаи андӯхти истеҳсолӣ, аз ҷумла воситаҳои истеҳсолот, дар сурати боқӣ мондани коэффициенти пешинаи сменаи кор, ба таъмин будани меҳнати як коркун бо фонд ва зарб ба коэффициенти зиёдшавии шумораи одамони машғули истеҳсолоти моддӣ баробар аст, захираҳои фондҳои истеъмол бошанд, бояд на камтар аз афзоиши бо кор таъмин будан зиёд карда шаванд. Ба таври экстенсивӣ васеъ намудани такрористеҳсол фақат дар сурати тағьироти структурӣ ба нафъи соҳаҳои дараҷаи аз фонд таъмин будани меҳнаткашон бештар баланд босуръат зиёд намудани фонди андӯхти истеҳсолиро талаб карда метавонад. Баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат талаб мекунад, ки барои аз фонд таъмин будани ҳеҷ набошад як қисми қувваи коргарии бо кор таъмин ва, чун қоида, барои бештар аз фонд таъмин гардидани қисми зиёди қуввai коргарии иловагӣ воситаҳои истеҳсолот андӯхта шаванд.

Дар давоми солҳои 1970—1985 фондҳои истеҳсолот дар саноати СССР 3 баробар ва бо фонд таъмин будани меҳнат 2,6 баробар зиёд шуданд. Дар РСС Тоҷикистон ин рақамҳо 4,1 ва 2,5 баробарро ташкил медиҳанд. Ин чунин маъно дорад, ки умуман дар мамлакат андӯхти фондҳои истеҳсолот назар ба республика барои афзоиши аз фонд таъмин будан ва ҳосилнокии меҳнат (ки омили асосии афзудани даромади миллӣ мебошад) бештар хизмат мекунад.

Суръати такрористеҳсоли васеъ ва андозаҳои андӯхти истеҳсолот ба афзоиши ҳосилнокии меҳнат ва ба зиёд кардани шумораи одамони машғули истеҳсолоти моддӣ вобаста мебошанд. Аз ин рӯ, дар байни суръат ва андозаҳои андӯхт ва ҳиссаи он дар даромади миллӣ вобастагӣ мавҷуд аст. Аммо дар назар доштан лозим аст, ки ин вобастагӣ на мустақиман мутаносиб аст, чунки афзоиши даромади миллӣ аз ҳисоби фондҳои амортизационӣ ҳам сурат мегирад. Бо вуҷуди ин, ҳиссаи андӯхт дар даромади миллӣ ҳар қадар зиёд бошад, суръати афзоиши он ҳамон қадар баланд аст.

Барои аз кор таъмин кардани тамоми аҳолӣ андӯхти минимум зарур аст. Аммо дар сурати меъёри минималии андӯхт қонеъ гардондани талаботи ҷамъият имкон надорад. Меъёри минималии андӯхт фақат дар он соҳаҳое прогресси техникиро таъмин менамояд, ки дар он ҷо коркунони нав ба кор ҷалб кардашуда меҳнат мекунанд. Барои мунтазам ҷорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илму техника зарур аст, ки барои баланд бардоштани дараҷаи аз воситаҳои истеҳсолот таъмин будани ҳамаи коркунон ба сохтмони асосӣ маблағҳо гузошта шаванд.

Соли 1985 ҳиссаи фонди андӯхт дар таркиби даромади миллии Тоҷикистон 1312,1 млн. сӯмро ташкил дод. Аз он 49,1 фоизаш барои афзун намудани фондҳои асосӣ ва 50,9 фоизаш барои зиёд кардани воситаҳои муомилоти моддӣ ва захираҳо сарф карда шудааст. Оё ин маблағҳо барои аз кор таъмин кардани аҳолӣ ва амалӣ гардондани прогресси илму техника, афзоиши ҳосилнокии меҳнат кифоя аст?

Андӯхти истеҳсолот ба сифати асоси баланд бардоштани дараҷаи истеъмол хизмат мекунад. Вале ин маънои онро надорад, ки дар байни онҳо зиддиятҳо мавҷуд нестанд. Ғайри мутаносиб зиёд намудани андӯхти истеҳсолот боиси он мегардад, ки захираҳо ба нафъи истеҳсолот аз нав тақсим ва захираҳои барои истеъмол сарфшаванда маҳдуд карда шаванд. Аз ҳад зиёд кам кардани меъёри андӯхт дар ниҳояти кор низ ба суст гардидани афзоиши истеъмол оварда мерасонад. Бинобар ин муқаррар намудани меъёри андӯхт дар хоҷагии халқ вазифаи муҳимтарин мебошад.

Мувофиқи балanси байнисоҳавӣ, даромади миллии республика соли 1985 назар ба соли 1975-ум 1,7 баробар афзуд. Дар ҳамин давра фонди андӯхт 1,8 баробар зиёд гардид Қайд кардан лозим аст, ки солҳои охир андӯхте бо суръатҳои тез меафзояд, ки ба фондҳои ғайри истеҳсолот равона карда шудааст. Ҳиссаи ин гуна фондҳо дар структураи фонди андӯхт дар тӯли солҳои 1980—1985 аз 15,8 то 16,6 фоиз афзуд. Дар баробари ин меъёри ҳақиқии андӯхт дар республикаи мо назар ба тамоми мамлакат камтар аст. Масалан, соли 1985 меъёри андӯхт дар Тоҷикистон 1,3 фоиз камтар буд. Ҳол он ки хусусияти минтақавии республика ҳамин аст, ки дараҷаи дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ машғул будани аҳолӣ нисбатан паст буда, суръати афзоиши кадрҳои баландихтисос суст аст, ки ин ба таъмин кардани суръати баланди прогресси техника мусоидат намекунад. Структураи фонди андӯхт, структураи технологӣ ва такрористеҳсоли маблағгузорӣ низ номукаммал аст.

Чунончи, агар ҳиссаи корҳои сохтмону монтаж дар структураи технологии маблағгузорӣ соли 1975-ум 67,5 фоизро ташкил дода бо-

шад (ки ин назар ба дарачаи миёнаи мамлакат 5,5, фоиз зиёд аст), соли 1985 ҳиссаи онҳо то 56 фоиз кам шуд. Дар айни ҳол харочот барои таҷҳизот, асбобу анҷом ва ғайра чӣ мутлақан ва чӣ нисбӣ афзуд. Тағйирот дар структураи технологии маблағгузорӣ ба структураи такрористеҳсоли онҳо таъсир кард. Барои таҷҳизонии техникӣ, навсозӣ ва васеъ намудани корхонаҳои коркунанда соли 1975-ум 28 фоиз, соли 1985-ум 32,7 фоизи маблағи сохтмони асосӣ сарф карда шуд. Соли 1985 умуман дар мамлакат барои таҷҳизонии техникӣ 58,5 фоизи инвеститсияҳо, барои сохтмони корхонаҳои нав ва дар ҳолати лозима нигоҳ доштани корхонаҳои коркунанда 39,5 фоизи инвеститсияҳо харҷ карда шуд. Аз ин рӯ, струкураи такрористеҳсол дар республика хусусияти экстенсивӣ дорад.

Ба нисбатан кам будани вазни қиёсии фонди андӯхт дар РСС Тоҷикистон пеш аз ҳама суст гардидани суръати афзоиши даромади миллӣ сабаб шудааст. Агар суръати миёнаи солонаи афзоиши даромади миллӣ дар панҷсолаи нӯҳум 5—8 фоиз ва дар панҷсолаи даҳум 4,8 фоизро ташкил дода бошад, дар панҷсолаи ёздаҳум фақат 2,9 фоиз буд. Аз ҷиҳати истеҳсоли даромади миллӣ ба як сари аҳолӣ Тоҷикистон назар ба нишондиҳандаи миёнаи мамлакат бештар аз ду баробар ақиб мемонад. Фаҳмост, ки дар сурати паст будани суръати афзоиши даромади миллӣ афзоиши фонди андӯхт ҳам чандон калон нест. Дар давоми 17 соли охир танҳо солҳои 1971, 1974, 1986 меъёри андӯхт дар республика ба сатҳи меъёри миёнаи Иттифоқ баробар буд.

Амалия нишон медиҳад, ки барои минтақаҳои суръати афзоиши захираҳои меҳнатиашон паст ба татбиқи такрористеҳсоли васеъ зиёд будани ҳиссаи омилҳои интенсивӣ хос аст (Украина, Прибалтика, Белоруссия). Дар ин минтақаҳо афзоиши истеҳсоли маҳсулот дар панҷсолаи ёздаҳум асосан аз ҳисоби зиёд шудани ҳосилнокии меҳнат, дар Тоҷикистон асосан аз ҳисоби зиёд кардани шумораи коркунони соҳаи истеҳсолоти моддӣ сурат мегирифт. Дар айни ҳол паст шудани суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат ба мушоҳида мерасид. Дар баробари кам будани ҳиссаи омилҳои интенсивии тараққии республика дараҷаи боздеҳи фондҳои асосии истеҳсолот хеле паст мегардад.

Хусусияти муҳими иқтисодиётн Тоҷикистон иборат аз он аст, ки назар ба иқтисодиёти умуман мамлакат ҳиссаи комплекси агросаноатӣ дар истеҳсоли даромади умумии ҷамъиятӣ ва даромади миллӣ дар ин ҷо калон аст. Чунончи, дар СССР ба комплекси агросаноатӣ қариб сеяки маҳсулоти умумии ҷамъиятии истеҳсолшаванда, дар РСС Тоҷикистон бошад, бештар аз нисфи маҳсулоти умумии ҷамъиятии истеҳсолшаванда рост меояд.

Бо фондҳои истеҳсолот таъмин будани комплекси агросаноатии Тоҷикистон дар 10 соли охир 1,9 баробар афзуда, ҳосилнокии меҳнат кам шуд. Хусусиятҳои минтақавии республика, аз як тараф, меъёри баландтари андӯхт, аз тарафи дигар, зиёд кардани самараи истифодаи фонди андӯхтро тақозо доранд. Ин хусусан ба хоҷагии қишлоқ дахл дорад. Ҳол он ки дар хоҷагии қишлоқ қисми зиёди афзоиши даромадҳо (86 фоиз) ба фонди истеъмол равона карда мешавад. Ҳиссаи фонди истеъмол дар даромади умумии колхозҳои суст тараққикарда, одатан, назар ба колхозҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ неруманд зиёд мебошад. Дар бисьёр хоҷагиҳо даромаде, ки аз ҳисоби иловаи нархҳо ба даст меояд, на барои тараққии истеҳсолот, балки боз ҳам барои истеъмол, яъне барои додани музди меҳнат бидуни ба хисоб гирифтани ҳосилнокии он харҷ карда мешавад. Ин боиси вайрон шудани принципи муҳимтарини хисоби хоҷагӣ — ҳавасмандии моддӣ ба натиҷаҳои ниҳоии истеҳсолот, боиси беэътибор гардидани тамоми системаи омилҳои моддӣ мешавад. Дар ин бора маълумотҳои зерин шаҳодат медиҳанд: дар тӯли солҳои 1981—1985 музди меҳнат дар колхозҳо аз 120 ба 141 сӯм,

маоши коркунони совхозҳо аз 123 ба 133 сӯм расид, вале ҳосилнокии меҳнат дар хоҷагии қишлоқи ҷамъиятӣ 10 фоиз паст фуромад.

Тадқиқотҳо нишон медиҳанд, ки афзоиши фондҳои истеҳсолот дар баъзе солҳо (солҳои 1981, 1983) ҳатто барои таъмини коркунони нави ба соҳаи истеҳсолоти моддӣ ҷалб кардашудаи РСС Тоҷикистон кифоя намекард, дар бораи афзоиши аз фонд таъмин будани ҳамаи коркунони машғули соҳаҳои хоҷагии халқи республика бошад, ҳоҷати гап нест.

Мувофиқи ҳисоби иқтисодчиён, ба ҳисоби миёна дар СССР ба ҳар як фоизи афзоиши захираҳои меҳнатӣ вақтҳои охир 5 фоизи андӯхти истеҳсолот рост меомад, дар РСС Тоҷикистон бошад, 1,59 фоиз.

Ба меъёри пасти андӯхт суръати пасти афзоиши умумии иқтисодӣ, аз ҷумла суръати пасти афзоиши фонди истеъмол рост меояд. Дар заминаи тараққии истеҳсолоти саноат ва хоҷагии қишлоқ даромади аҳолии республика тадриҷан зиёд мешавад. Вале сатҳи маош, иловапулиҳо ва имтиёзот аз ҳисоби фондҳои ҷамъиятии истеъмол ба ҳар сари аҳолӣ аз нишондиҳандаҳои миёнаи Иттифоқ паст мебошад.

Дар байни меъёри андӯхт, боздеҳи фондҳо ва такмили фондҳои асосии истеҳсолот робитаи мустақим мавҷуд аст. Дар сурати афзоиши боздеҳи фондҳо зиёд намудани ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот дар шароити паст шудани меъёри андӯхт низ имконпазир аст. Ва ҳол он ки дар республика дар тӯли солҳои 1960—1985 фондҳои асосии истеҳсолот 8,7 баробар зиёд шуданд, дар сурате ки маҳсулоти умумии ҷамъиятӣ 4,4 баробар афзуд (дар мамлакат мувофиқан 6,9 ва 3,9 баробар). Тавре ки аз ин маълумотҳо дида мешавад, боздеҳи фондҳо чӣ умуман дар мамлакат (1,8 баробар) ва чӣ дар республика (2 баробар) кам мешавад. Аммо дар республика ин процесс интенсивитар ба амал меояд. Сабабҳои асосии ин пешравиҳои структурӣ, тағьирот дар структураи технологӣ ва бардавомии давраи истифодаи фондҳо мебошанд.

Зиёд гардидани меъёри аз кор баромадани фондҳои асосии истеҳсолот ба меъёри боздеҳи фондҳо ва ба воситаи ин нишондиҳанда ба динамикаи фонди андӯхт низ таъсири нек мерасонад. Меъёр ва андозаи ҳозираи андӯхт афзудани фондҳои истеҳсолотро дар сурати меъёри нисбатан хурди аз кор баромадани фондҳои фарсуда ва маънан кӯҳнашуда таъмин мекунад, вале дар чунин ҳолат хатари ҷамъ шуда мондани техникаи кӯҳна мавҷуд аст.

Дар қатори сабабҳои паст шудани боздеҳи фондҳо дар солҳои охир ҳаминро ҳам ном бурдан лозим аст, ки андозаи ба кор андохтани фондҳои нави истеҳсолот аз андозаи аз кор баромадани фондҳои кӯҳнаи истеҳсолот хеле зиёд мебошад. Яке аз оқибатҳои ин ҳолат ба вуҷуд омадани номутаносубӣ дар байни динамикаи фондҳои асосии истеҳсолот ва ресурсҳои мавҷудаи меҳнатӣ аст.

Дар кори барҳам додани ин гуна номутаносубӣ афзудани коэффициенти сменагии таҷҳизот аҳамияти бузург дорад, зеро он на танҳо ба оқилона истифода намудани фондҳои истеҳсолот, хеле сарфа шудани маблағгузорӣ, балки ба ҷалб намудани қувваи кории иловагӣ ба истеҳсолот низ мусоидат мекунад. Ва ҳол он ки дар Тоҷикистон коэффициенти сменагии таҷҳизот низ паст аст. Масалан, дар корхонаҳои таҳқиқшуда дар коркарди металл вай соли 1986 ҳамагӣ 1,37-ро ташкил дод. Ба мақсади тезондани навкунии аппарати истеҳсолот, бартараф намудани тамоюли қувватгирифтаи ҷисман ва маънан кӯҳнашавии он дар панҷсолаи дувоздаҳум пешбинӣ шудааст, ки коэффициенти ҳарсолаи аз кор баромадани таҷҳизоти кӯҳнашуда ба ҳисоби миёна то 5—6 фоиз расонда шавад. Ин афзоиши истеҳсоли воситаҳои истеҳсолот ва мутобиқан зиёд кардани ҳиссаи фонди андӯхтро дар даромади миллӣ талаб менамояд. Дар асоси пеш гирифтани роҳи суръатфизои партия мувофиқи мақсад донист, ки суръати афзоиши маблағгузорӣ барои

истеҳсолот дар панҷсолаи дувоздаҳум ба ҷои 16 фоизи панҷсолаи гузашта 25 фоиз зиёд карда шавад. Табиист, ки ин боиси як қадар тағйир ёфтани таносубҳои тақсими даромади миллӣ, яъне боиси дар даромади миллӣ зиёд гардидани ҳиссаи андӯхт мешавад. Вале минбаъд ҳиссаи андӯхт устувор ва ҳатто чанде кам карда хоҳад шуд.

Революцияи илмӣ-техникӣ типи интенсивии тараққиёти иқтисодиро ба вуҷуд меоварад, ки дар шароити он сохтмони нав ва ҷалб намудани қувваҳои кории иловагӣ ба процесси истеҳсолот роли омили асосии тараққии иқтисодиро ба илм, техникаи навтарин, технологияи прогрессивӣ, баландшавии ихтисоси коркунон ва ташкили илмии меҳнат вомегузоранд. Дар чунин вазъ на он қадар андоза, балки структураи андӯхт, таркиби моддӣ-техникии он, суръати аз худ намудани техника ва технологияи навтарин ва ғайра аҳамияти калон пайдо мекунад. Бо ибораи дигар гӯем, шарти ҳалкунандаи прогресси иқтисодӣ на ҷиҳатҳои микдорӣ, балки ҷиҳатҳои сифатии андӯхт, на афзоиши ҳаҷм, балки зиёд шудани самараи андӯхти истеҳсолот мебошад.

Ҳамаи ин боиси устуворшавӣ ва минбаъд — боиси афзоиши ҳиссаи истеъмол дар даромади миллӣ мегардад. Дар баробари афзоиши истеҳсоли маҳсулот хароҷот кам ва дар баробари тараққии истеҳсолот истеъмол зиёд хоҳад шуд. Аммо дар ин ҳол фаромӯш кардан лозим нест, ки меъёри андӯхт таҳти таъсири омилҳое мебошад, ки онҳо на фақат ба кам шудани меъёри андӯхт меоваранд, балки ба зиёд гардидани он ҳам сабаб мешаванд. Чунин тамоюлро суръатъёбии процесси навсозии фондҳои асосӣ ба муносибати прогресси пурҷӯшу хурӯши техникӣ ба вуҷуд меоварад. Ин дар бораи зиддиятнокии шакли зуҳуроти қонуни иқтисодии андӯхт шаҳодат медиҳад, ки натиҷаи ба он таъсир расондани омилҳои гуногуне мебошад, ки онҳо аксар вақт дар самтҳои мухталиф амал мекунанд. Бартараф намудани ин зиддият аз бисьёр ҷиҳат ба он вобаста аст, ки хусусиятҳои минтақавии амали ин қонун ҳангоми ташаккули механизми хоҷагии идоракунӣ ба назар гирифта шаванд.

Дар Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС қайд карда шуда буд, ки «системаи нав танҳо дар сурате самаранок хоҳад гардид, ки агар он манфиатҳои мухталифи ҷамъияти мо, аз он ҷумла манфиатҳои... республикаҳо, кишварҳо ва вилоятҳо, шаҳрҳо ва районҳо ё, чи тавре, ки одатан мегӯянд, манфиатҳои территориявиро муттаҳид ва мутобиқ карда тавонад».

Суръати афзоиши даромади миллӣ, тақсими дурусти он ба фондҳои истеъмол ва андӯхт, самаранокии маблағгузорӣ, боздеҳи фондҳо аз бисьёр ҷиҳат ба паҳн гардидан ва инкишоф ёфтани усулҳои иқтисодӣ ва усулҳои ҳисоби хоҷагии идоракунӣ дар миқьёси минтақа вобаста мебошанд. Органҳои территориявии идоракунӣ бояд ба тараққии комплексии минтақа, оқилонатар истифода шудани захираҳои истеҳсолот, меҳнатӣ, табиӣ ва молиявӣ, ба барпо намудани иттиҳодияҳои истеҳсолӣ-техникии байнисоҳавӣ, хубтар ба кор бурдани таҷҳизоти нодир, захираҳои иловагӣ манфиатдор бошанд.

Дар нуктаҳои асосии дигаргунсозии куллии идоракунии иқтисодиёт, ки Пленуми июнӣ тасдиқ кардааст, таъкид шудааст: «Вобастагии байни ҳаҷми захираҳое, ки барои тараққии социалии республикаҳои иттифоқӣ ва минтақаҳои ҷудогона равона карда мешаванд, ва натиҷаҳои фаъолияти иқтисодии корхонаҳое, ки дар территорияи республика воқеъ гардидаанд, пурзӯр карда шавад».

Ба ин муносибат самаранокии истеҳсолоти ҷамъиятии РСС Тоҷикистонро баррасӣ менамоем. Дар давраи аз соли 1960 то соли 1985 даромади миллии истеҳсолшуда 4,2 баробар, фондҳои асосии истеҳсолот — 8,7 баробар, шумораи коргарон ва хизматчиён дар хоҷагии халқ 3,5 баробар, ҳосилнокии меҳнат 1,8 баробар афзуданд.

Дар тӯли ин солҳо фондҳои асосии истеҳсолот назар ба даромади миллӣ бештар аз ду баробар афзуданд, ки он ҳам бошад, аз ҳисоби зиёд шудани шумораи коркунон, чунки ҳосилнокии меҳнат дар ин муддаг беҳад суст меафзуд.

Дар хар як давраи ба план гирифташаваида таъмин кардани даромади миллии ҳарчи бештари республика ва саҳми афзояндаи минтақа дар хоҷагии халқи мамлакат дар сурати оқилона кам кардани хароҷоти қиёсии истеҳсолот ёке аз хусусиятҳои ҷанбаи территориявии ҳисоби хоҷагӣ мебошад. Ба ин муносибат зарурати ба сифати фишангҳои баланд бардоштани дараҷаи самаранокии истеҳсолот истифода кардани чунин принципҳо, монанди худхароҷотбарорӣ, ҳавасмандии моддӣ ва ҷавобгарии моддӣ барои натиҷаҳои истеҳсолот ба миён меояд.

Амалияи сохтмони социалистӣ дар мамлакати мо ва дигар мамлакатҳои социализм чунин шаклҳоеро муайян намуд, ки даромади холис дар муносибатҳои байни ҷамъият ва корхонаҳо тавассути онҳо тақсим карда мешавад. Даромади холиси мутамаркази давлат дар ин системаи муносибатҳо дар шакли андози гардиш, пардохти фондҳои истеҳсолот арзи вуҷуд мекунад. Ва ҳол он ки ҳозир ҳанӯз омилҳои моддии ба таври кофӣ самараноке ба вуҷуд оварда нашудаанд, ки онҳо республикаҳоро барои ошкор ва сафарбар намудани захираҳои минтақавӣ водор кунанд.

Такмили муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ дар минтақа пеш аз ҳама ба амал баровардани такрористеҳсолро аз ҳисоби андӯхтҳое дар назар дорад, ки дар минтақаи муайян фароҳам оварда мешаванд.

Дар республика ҳиссаи фонди истеъмол ба таври устувор меафзояд ва ҳиссаи андӯхт мутобиқан кам мешавад. Ин на натиҷаи зиёд гардидани вазни қиёсии омилҳои интенсивии такрористеҳсол, балки натиҷаи вазъи демографӣ мебошад. Тағьир ёфтани таносуби фондҳои истеъмол ва андӯхт аз бисьёр ҷиҳат ба самаранокии кори корхонаҳои воқеи минтақа, ба оқилона истифода курдани захираҳои меҳнатӣ, замин, об ва фондҳои истеҳсолот вобаста аст. Дар республикаи мо инчунин кор карда баромадани системаи ҳавасмандгардонии моддии коркунони Советҳои маҳаллӣ барои татбиқи тадбирҳои ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани захираҳои меҳнатии озод аҳамияти бузург дорад.

То қарибӣ замин, захираҳои табиии ба истифодаи хоҷагӣ ҷалбшаванда ройгон ба кор бурда мешуданд, ки ин принципи ҳавасмандии моддиро дар фаъолияти органҳои минтақавӣ суст мекард. Дар айни ҳол муносибатҳои иқтисодии байни корхонаҳои воқеи ҳамин территория ва муносибатҳои иқтисодӣ бо органҳои минтақавии идоракунӣ ва планкашӣ дар бобати истифодаи захираҳои иқтисодии зикршуда суст инкишоф меёфтанд. Вақтҳои охир ин аҳвол дигар мешавад. Дар қарорҳои партия ва ҳукумат оид ба масъалаҳои хоҷагӣ ба ҳисоби хоҷагии минтақавӣ торафт бештар диққат дода мешавад. Масъулияти органҳои территориявии идоракунӣ, вазорату идораҳо барои истифодаи муштараки захираҳои маҳаллӣ баланд бардошта шуда, тартиби аз ҳисоби арзиши аслии маҳсулот додани пули обе, ки корхонаҳои саноатӣ аз системаҳои хоҷагиҳои об мегиранд, ҷорӣ гардидааст.

Инкишофи манфиатдории органҳои минтақавии идоракунӣ барои истифодаи оқилонаи захираҳо, барои ба кор бурдани принципи тақсимот аз рӯи меҳнат дар минтақа бидуни пурзӯр гардидани манфиатдории иқтисодӣ ва моддии органҳои территориявӣ имконнопазир аст. Ин аз бисьёр ҷиҳат ба васеъ намудани захираҳои худии молия барои тараққии социалию иқтисодӣ, ба тартиби ташаккули бюҷетҳои маҳаллӣ вобаста аст (аз ҳисоби бюҷетҳои маҳаллӣ бештар аз 50 фоизи маблағҳое, ки барои маориф, бештар аз 85 фоизи маблағҳое, ки барои нигаҳдории

тандурустӣ ва бештар аз 95 фоизи маблағҳое, ки барои хоҷагии манзилу хизмати коммуналӣ ҷудо карда мешаванд, таъмин мегарданд).

Дар вақти ҳозира принципҳои нави ташаккули бюҷетҳои маҳаллӣ, аз ҷумла, бо роҳи ҷорӣ намудани чунин тартиб, ки ҳамаи корхонаҳои воқеи территорияи Совети муайян ба бюҷети маҳаллӣ як қисми муайяни фоидаро ҷудо мекунанд, паҳн шуда истодаанд. Масалан, бо мақсади фаъол гардондани иштироки корхонаҳо ва ташкилотҳо дар тараққии хоҷагии район ва шаҳр, баланд бардоштани ҳавасмандии Советҳои маҳаллӣ ба натиҷаҳои ин кор зарур дониста шуд, ки корхонаҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳои бештар ба аҳолии шаҳр ё район хизматрасонанда ба ихтиёри Советҳои маҳаллӣ ба таври илова дода шуда, ба бюҷетҳои онҳо як қисми фоидаи органҳои хоҷагии тобеи республика ва вилоят (кишвар) равона карда шавад.

Барои тараққии идоракунии территориявӣ қарори КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР аз 25 июли соли 1986 «Дар бораи тадбирҳои минбаъд ҳам баланд бардоштани роль ва пурзӯр намудани масъулияти Советҳои депутатҳои халқӣ барои тезондани тараққии социалию иқтисодӣ дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС» аҳамияти калон дорад.

Дар қарор ба тадбирҳои роҷеъ ба қувват додани ҳавасмандии Советҳои депутатҳои халқӣ барои афзун гардидани самараи кори иттиҳодияҳо, корхонаҳо ва ташкилотҳо, васеъ намудани ҳуқуқҳои оид ба бюҷет ва мустаҳкам кардани заминаи молиявӣ диққати зиёде дода мешавад. Чунончи, пешбинӣ шудааст, ки солҳои 1988 — 1989 тартиби ба бюҷетҳои маҳаллӣ дохил намудани як қисми фоидаи корхонаҳо ва иттиҳодияҳои тобеи Иттифоқ, аз соли 1988 дохил намудани маблағҳое, ки аз андози гардиш ба андозаи нормативҳои оид ба ҳаҷми муомилоти чаканаи моли савдои давлатӣ ва кооперативӣ ҷудо карда мешаванд, ҷорӣ карда шавад.

Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС оид ба такмили идоракунии территориявӣ қарори қатъӣ қабул кард. Дар соҳаи планкашии оид ба тараққии иқтисодӣ ва социалии республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, кишварҳо ва вилоятҳо тағьиротҳои принципиалӣ пешбинӣ шудаанд. Дар вақти тартиб додани планҳои минтақавии тараққии иқтисодӣ ва социалӣ бояд фаъолияти ҳамаи корхонаҳо ва ташкилотҳои воқеи территорияҳои дахлдор, қатъи назар аз тобеияти идоравии онҳо, ба эътибор гирифта шавад. Лимитҳои маблағҳои сохтмони асосӣ ва корҳои сохтмону монтаж, ки барои тараққии хоҷагии республикавӣ заруранд, барои республика ба таври умумӣ муқаррар карда мешаванд.

Масъулияти Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ барои ҳалли комплексии вазифаҳои иқтисодӣ ва социалӣ дар территорияи республика баланд бардошта мешавад. Бо ин мақсад роҳбарии ҳамаи сохтмони социалию маданӣ ва мутобиқсозии фаъолияти органҳо, корхонаҳо (иттиҳодияҳо) ва ташкилотҳои тобеи идораҳои иттифоқӣ, иттифоқию республикавӣ ва республикавии дар территорияи республика амалкунанда оид ба ин соҳа ба зиммаи онҳо гузошта мешавад.

Барои роҳбарии амалӣ ба хоҷагии халқ саруправленияҳои истеҳсолию иқтисодии комитетҳои иҷроияи Советҳои депутатҳои халқӣ таъсис дода шуда истодаанд.

Ба ҳамин тариқ, дар шароити республика ба амали қонуни социалистии андӯхт омилҳои гуногуне таъсир мерасонанд. Ин хеле зиёд кардани самараи маблағгузориҳо ва фондҳои асосӣ, такомули механизми хоҷагии минтақа, барои афзудани самараи истеҳсолот ва фонди андӯхти минтақа собитқадамона истифода бурдани принципҳои ҳисоби хоҷагиро тақозо мекунад.

---

# ФАЪОЛИИ СОЦИАЛӢ ДАР ШАРОИТИ БОЗСОЗӢ

**И. АСАДУЛЛОЕВ,**
*номзади илми фалсафа.*

ФАЪОЛИИ социалӣ ҳамчун хислати шахсияти типи социалистӣ аз зуҳуроти динамизми ҷамъият шаҳодат медиҳад. Зимнан, ҳам ин ва ҳам он на ба таври автоматӣ, балки дар шароити дахлдори объективӣ ва субъективӣ ба амал меоянд.

Ҳоло мамлакати мо тамоми ҷидду ҷаҳдро ба он равона менамоянд, ки соҳаи ҳаёти ҷамъиятро дигаргун сохта, тараққии социалию иқтисодии онро тезонад. Савол ба миён меояд, ки мабдаи инкишофи фаъолии социалии меҳнаткашон дар бозсозии ҳаёти ҷамъиятӣ дар чист?

Асоси фаъолии социалиро манфиатҳои ҷамъиятӣ ташкил медиҳанд ва он ҳамеша барои ба даст овардани натиҷаи дорои аҳамияти ҷамъиятӣ нигаронида шудааст. Ҳоло барои он ки ба тамоми ҷамъият ва ҳар ячейкаи он динамизм бахшида шавад, роли фаъолии социалии одамони советӣ беш аз пеш меафзояд.

Динамизм маънои қобилияти тараққӣ, серҳаракатӣ ва ботинии қувва доштанро ифода менамояд. Ин калима бештар барои таърихи пайдоиш ва пойдоршавии формацияи коммунистӣ ва шахсияти типи социалистӣ қобили истифода аст. Партия ва халқи советӣ дар кӯтоҳтарин муддат вазифаҳои ба амал овардани пешрафти сифатиро дар ҷамъияти социалистӣ иҷро намуданд. Ин индустрикунонӣ ва коллективонии хоҷагии қишлоқ, электриконии мамлакат, ба вуҷуд овардани муносибатҳои нави ҷамъиятию иқтисодӣ мебошад. Дар натиҷаи фаъолии социалии одамони советӣ дар шакли ҳаракати стахановӣ ва мусобиқаи социалистӣ дар тараққиёти мамлакат дигаргуниҳои барҷаста ба вуқӯъ омаданд. Партияи Коммунистӣ он қуввае буд, ки оммаи меҳнаткашонро ба ҳаракат ва бунёдкорӣ ташвиқ намуда, қувваю ғайрати онҳоро бахри тезонидани прогресс равона сохт.

Аммо дар ҳудуди солҳои 70-ум ва 80-ум мамлакат динамизми тараққии худро гум кардан гирифт. Сабабҳои ин дар Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС равшан баён карда шуданд ва ҳоло партия ва халқи советӣ вазъи ҳақиқии корҳоро амиқ мулоҳиза менамоянд. Аллакай кори зиёде оғоз ёфтааст, вале бояд кори фавқулодда бисёр анҷом дода шавад. Дар солҳои дигаргуниҳои қатъӣ робитаи корҳои имрӯзаи мо бо оғоз ва мундариҷаи ҳаракати мо амиқ ва ҳамаҷониба зоҳир мегардад. Проблемаҳое, ки имрӯз дар назди мамлакат қарор доранд, бо навигарӣ ва хусусияти хоси худ фарқ мекунанд ва барои ҳалли онҳо дастуруламалҳои тайёр вуҷуд надоранд. Партия онҳоро дар асоси таълимоти марксистӣ-ленинӣ ҳал менамояд ва онро эҷодкорона инкишоф медиҳад. Мо робитаи имрӯз ва гузаштаро омӯхта, мабдаъҳои динамизми ҷамъияти муосири социалистӣ, фаъолии социалии одамони советиро ошкор месозем.

Ҳанӯз дар нахустин ҳуҷҷати программавии коммунистон — «Манифести Партияи Коммунистӣ» К. Маркс ва Ф. Энгельс ба хислати хо-

си коммунистон, ки роли пешоҳангии онҳоро муайян мекунад, тавачҷӯҳ дода буданд. «Коммунистон..., — навишта буданд онҳо соли 1848, — дар амал ҷузъи аз ҳама собитқадам, ҳамеша ба пеш даъваткунандаи партияҳои коргарии ҳамаи мамлакатҳо мебошанд...». (К. Маркс ва Ф. Энгельс, Асарҳо, ч. 4, саҳ. 437). Ин хусусият, ки онро онҳо аз ҷиҳати назариявӣ дарк намуда буданд, ифодаи хаёлни мушоҳидавӣ набуда, балки «ифодаи ҳаракати таърихиест, ки дар пеши назари мо амри воқеъ гардида истодааст» (Дар ҳамон ҷо). Большевикон ин сифати коммунистони асри гузаштаро мерос гирифтанд, он дар нуктаҳои ленинӣ дар бораи асосҳои партияи типи нав инкишоф ёфт, дар назария ва амалияи ленинизм зоҳир гардид. Арбоби барҷастаи ҳаракати коммунистии итолиёвӣ ва байналхалқӣ А. Грамши воқеаҳои соли 1917-ро дар Россия мушоҳида намуда, большевиконро дар байни қувваҳои гуногуни сиёсии мамлакат маҳз бинобар динамизми фаъолияташон махсус қайд кардааст. Вай навишта буд, ки большевикон «то ба ҳол ҳамаи кӯшишҳои дар сари роҳи ҷараёни революционӣ ба вуҷуд овардани монеаро зада мегардонданд, онҳо ба пайдоиши ботлоқҳои беҷону беҳаракат мамониат карданд. Бинобар ин онҳоро буржуазияи Ғарб чашми дидан надорад, бинобар он газетаҳои Италия, Франция ва Англия онҳоро бадном карданӣ, беэътибор сохтанӣ, онҳоро бо як тӯда бӯҳтонҳои мудҳиш пахш карданӣ мешаванд. Буржуазияи мамлакатҳои Ғарб умед дошт аз паси кӯшиши зиёди фикрӣ ва амалиёте, ки ҳаёти навро ба вуҷуд овард, карахтии ақлӣ ҳукмфармо мешавад, таназзули динамизми фаъолии революционерон ба амал меояд...». Ин ҳодиса рӯй надод. Партия ва оммаҳои халқ таҳти роҳбарии он қувваҳои худро даҳчанд намуда, вазифаҳои дигаргунсозии революционии ҷамъият, сохтмони ҳаёти навро бомуваффақият иҷро намуданд.

Дар Россия динамизми қувваҳои революционӣ, аз як тараф, бо шароити таърихии худи мамлакат, аз тарафи дигар, тавассути ленинизм ба вуҷуд оварда шуда буд. В. И. Ленин навишта буд, ки тақрибан аз солҳои 40-ум то солҳои 90-уми асри гузашта мутафаккирони пешқадами Россия дар зери зулми ваҳшиёна ва реакционии бемислу монанди ҳукумати подшоҳӣ назарияи дурусти революциониро ҳарисона ҷустуҷӯ менамуданд ва бо азобу қурбониҳои нимасра, бо неруи фавқулоддаи ҷустуҷӯҳо ба марксизм дастьёб гардиданд (Ниг. асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 31, саҳ. 9—10). Ин фаъолии социалии оммаҳои халқро муайян намуд, ки бо шаклҳои нави мубориза ғанӣ гардидани процесси революционӣ зуҳуроти он буд. Вале диалектика чунин аст, ки ғанишавии процесси революционӣ дар навбати худ фаъолии қувваҳои революциониро ба амал меоварад. «Дар ҳеҷ як мамлакат, — навишта буд В. И. Ленин дар хусуси давраи солҳои 1903—1917, — дар чунин як муддати кӯтоҳ шаклҳо, тобишҳо, методҳои муборизаи ҳамаи синфҳои ҷамъияти замони ҳозира ба ин андоза зиёд нашуда буданд, муборизае, ки ба сабаби ақибмонии мамлакат ва вазнинии зулми царизм, махсусан тез такмил меёфт, «охирин намунаҳои» дахлдори таҷрибаи сиёсии Америка ва Европаро махсусан ҳарисона ва бомуваффақият аз худ мекард» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 31, саҳ. 10). Ба марксизм-ленинизм майли бошуурона ғанигардонии процесси революционӣ ҳамчун усули вусъат додани фаъолии қувваҳои революционӣ хос аст. Ғанишавии процесси революционӣ чун усул ва чун натиҷаи вусъати фаъолии социалии оммаҳо динамизми системаи ҷамъиятро ба амал меоварад ва, моҳиятан, боиси афзоиши суръати он мегардад.

Динамизми пурмазмун ва буньёдгарона хусусияти хоси сохти нави социалистӣ, иқтисодиёт ва системаи сиёсии он гардид. В. И. Ленин навишта буд, ки системаи сиёсии социализм бояд тарзе ташкил карда шавад, ки он ҳам аз ҷиҳати моҳият ва ҳам аз ҷиҳати падидаҳои худ динамикӣ бошад. Диктатураи пролетариатро, қайд карда буд ӯ, «на фақат оммаи меҳнаткашон ва истисморшавандагон, балки ташкилот-

ҳо ҳам, ба амал мебароранд ва ин ташкилотҳо тавре сохта шудаанд, ки маҳз ҳамин гуна оммаҳоро бедор кунанд, ба эҷодкории таърихӣ бархезонанд (ташкилотҳои советӣ аз ҷумлаи ҳамин гуна ташкилотҳо мебошанд)» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 27, саҳ. 282—283). Ин ақида дар ҳамаи асарҳои ба ташкилотҳои сиёсии оммаҳо бахшидаи ӯ баён карда шудааст. Дар арафаи Октябрь В. И. Ленин ба ҳамлаи контрреволюция ва адвокатҳои гуногуни буржуазия ба муқобили большевизм ҷавоб дода ва дар асоси таҳлили амиқи мақоми таърихӣ ва роли Советҳо ҳамчун аппарати оянда давлатӣ нишон дод, ки ин аппарат зодаи худи ҳаёт буда, «шакли ташкилоти авангард, яъне қисми шуурноктарин, боғайраттарин ва пешқадамтарини синфҳои **мазлум**, коргарону деҳқононро барпо менамояд ва ба ҳамин тариқ аппарате мебошад, ки бо ёрии он авангарди синфҳои мазлум метавонад **тамоми оммаи азими** ин синфҳоро, ки то ҳол тамоман берун аз ҳаёти сиёсӣ, берун аз таърих мeистод, ба по хезонад, тарбия намояд, таълим диҳад ва аз паи худ барад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 26. саҳ. 91).

Хусусияти Советҳо бо демократизми амиқи онҳо, бо интихобӣ будан ва бо иродаи халқ қобили иваз будани ҳайати онҳо, вуҷуд надоштани расмиятчигии бюрократона алоқаманд буд. Ин калиди дарки мабдаъ ва роли фаъолии социалии оммаҳо, роли ташкилотҳои сиёсӣ ва ҷамъиятии онҳо дар бозсозии суратгирифта мебошад. Ин калиди дарки он ҳам мебошад, ки чаро партия ҳоло ба демократикунонии ҷамъият аҳамияти фавқулодда калон медиҳад. Бозсозие, ки дар мамлакат оғоз ёфтааст, инкор кардани системаи сиёсии мо не, балки аз байн бурдани карахтӣ ва касодӣ, бюрократизм дар ин система мебошад, то ки тамоми имкониятҳои ин система ҳатталимкон босамара истифода бурда, тамоми шаклҳои ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ бо мазмуни амиқи демократӣ ғанӣ гардонда шавад. Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС вазифаро ҳамин тавр ба миён гузошт. Меҳнаткашонро ба ҳаракат водор кардан маънои «тела дода истодани» онҳоро не, балки бо ташкили моҳиронаи кор, бо таваҷҷӯҳ ба манфиатҳои одамон ба қувваю ғайрати онҳо роҳ кушодан, аз карахтӣ ва бюрократизм озод намудани онҳоро дорад. Карахтӣ ва касодӣ гувоҳи аз ғайрат маҳрум будани меҳнаткашон набуда, балки натиҷаи чунин ташкили кор аст, ки фаъолии социалии одамонро маҳдуд месозад.

Майлу рағбат ба меҳнат, ба фаъолияти пурҷӯшу хурӯши социалӣ яке аз талаботи асосии инсон ба шумор меравад. Он бо пайдоиши инсон ба вуҷуд омада, дар рафти тамоми таърих инкишоф ёфтааст. Вале шароити ҷамъияти антагонистӣ ба зоҳир гардидани фаъолии социалии оммаҳо монеъ мешуд, ки дар натиҷа он пеш аз ҳама дар мубориэаи синфӣ зуҳур меёфт. Ҷамъияти социалистӣ ба озодии комили фаъолии социалии меҳнаткашон ибтидо гузошт, ки ин фаъолӣ бинобар таззоди процесси ҷамъиятӣ дар натиҷаи бартараф намудани омилҳои боздоранда ҳам таъмин мегардад. Майлу хоҳиши одамонро ба фаъолияти пурҷӯшу хурӯши социалӣ қонеъ кунонидан яке аз вазифаҳои бамиёнгузоштаи Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС мебошад.

Аҳамияти ин Пленум аз он иборат аст, ки вай диққати ҷамъиятро ба усулҳои нави идоракунии иқтисодиёт ҷалб намуда, омили тавонои баланд бардоштани дараҷаи фаъолии социалиро нишон дод, ки ин ҳавасмандии одамон ба натиҷаҳои кори худ мебошад. «Мо, — қайд намуд дар Пленум М. С. Горбачёв, — бисёр вақт кӯшиш мекардем, ки ба иқтисодиёт дар асоси рӯҳбаландӣ, аксар вақтҳо бо фармонфармоӣ роҳбарӣ кунем. Аммо нишондодҳои лениниро дар бораи он, ки тараққии истеҳсолотро фақат дар асоси ҳавасмандии шахсӣ, ҳавасмандии моддӣ, бо ёрии рӯҳбаландӣ таъмин кардан мумкин аст, фаромӯш мекардем». Пленум алоқаи амиқи фаъолии меҳнаткашонро бо қонеъ гардонидани талаботи моддии онҳо нишон дода, қайд намуд, ки маҳз

ба назар гирифтани манфиатҳои одамон бояд ҳамон фишанге гардад, ки ба ҳаёти социалию иқтисодии мо динамизми нав мебахшад.

Роҳи мамлакат баъд аз Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС ин роҳи ҷустуҷӯи пуршиддати иҷрои вазифаҳои муҳим, ҷустуҷӯест, ки он талаботи муҳимтарини марксизми эҷодӣ мебошад. Ин процесси интенсивии назариявӣ ва амалӣ динамизми системаи ҷамъиятиро ба амал меоварад. Мо шоҳиди он ҳастем, ки дар як муддати нисбатан кӯтоҳ — аз апрели соли 1985 то имрӯз чӣ қадар корҳо анҷом дода шудаанд.

Пленуми июнӣ роҳи партияро оид ба бозсозӣ ва тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат давом дода, программаи ислоҳоти куллии идоракунии иқтисодиётро қабул намуд, ки ба асосҳои ҳаёти халқ дахл дорад. Бозсозии иқтисодиёт, аз худ намудани усулҳои нави хоҷагидорӣ, пурқувват кардани ба ҳисобгирӣ ва назорат ба меъёри меҳнат ва тақсимот, барҳам додани баробарҳақдиҳӣ омилҳои муҳими ривоҷу равнақ додани фаъолии социалии меҳнаткашон мебошанд. Аммо диалектикаи процесс чунин аст, ки натиҷа бояд ба сабаб ҳам мубаддал гардад. Бозсозӣ, ки боиси фаъолии социалии оммаҳо мегардад, ҳоло бидуни ҳамин фаъолӣ сурат гирифта наметавонад. Пленуми июнӣ мабдаъҳои ин фаъолиро нишон дод.

Мабдаъҳо аз инҳо иборатанд: дар ҳама ҷо амиқ намудани демократия (Пленум вазифаи конкретии демократиконии минбаъдаи ҷамъиятро бо назардошти шароити воқеӣ муайян намуд); иҷрои вазифаҳои аввалиндараҷаи социалӣ, пеш аз ҳама фаъолии динамикии ташкилотҳои партиявӣ, ки бояд дар сафи пеши ҳамаи дигаргунсозиҳо қарор дошта бошанд, комилан ошкор сохтани сифатҳое, ки аз ибтидо ба коммунистон хосанд; ҳамаҷониба дастгирӣ намудани пешқадамон ва ташаббускорони бозсозӣ.

Дар кори фаъол гардондани омма тарбияи идеявии меҳнаткашон, марксизм-ленинизмро чуқур аз худ намудани онҳо мақоми калоне дорад. Эътиқоди комил ба идеалҳои ҳаракати коммунистӣ, ки дар натиҷаи дарки идеологияи марксистӣ-ленинӣ ҳосил мегардад, чашмаи маънавии фаъолии социалӣ мебошад. Вале нимростгӯиҳои солҳои 70-ум ва 80-ум, ки ба масъалаҳои ҷиддӣ дахл намекард, нособитқадамӣ дар ҳалли проблемаҳои муҳимтарин боиси афзоиши зуҳуроти манфӣ, иллатҳои социалӣ ва фориғболӣ гардиданд, ки онҳо дар ақидаи баъзеҳо доир ба идеалҳои мо шубҳа ба вуҷуд оварданд. Идеалҳои социалию сиёсӣ, ахлоқӣ ҷаззобият ва неруи водоркунандаи худро аз даст додан гирифтанд. Дар ин шароити душвор партия динамизми ба худаш хосро пурра зоҳир кард. Он чи ки ҳоло дар мамлакат ба амал меояд, революцияи воқеии умеду орзуҳост. Коркунони идеологӣ вазифадоранд, ки ҳар касро аз ҳақиқати бозсозӣ воқиф гардонанд. Ташкилотҳои партиявӣ бояд бо корҳои амалии худ ба умеду орзуҳои социалии одамон ҷавоб диҳанд.

Бояд гуфт, ки ҳодисаҳои пешазкризисӣ бепарвоии социалиро ба амал оварда, яке аз сабабҳои ба андозае фаъол шудани дин гардиданд, ки он ҳар гуна шароити қулайро барои ба меҳнаткашон талқин намудани идеалҳои сохтаи худ истифода мебарад. Дар он ҷое, ки адолати социалӣ вайрон карда мешавад, дуршавӣ аз принципҳои социализм ба амал меояд, дар он ҷо психологияе пайдо мешавад, ки дар ниҳояти кор ба тафаккури ғайрисоциалистӣ ғизо медиҳад. Бинобар ин ягонагии қавлу амал дар ташкилотҳои партиявӣ ва коллективҳои меҳнатӣ масъалаи дорои аҳамияти бузурги идеологӣ мебошад.

Дар республика фактҳое ҷой доранд, ки дар бораи камбудиҳои ҷиддии кори идеологӣ, тарбияи маданӣ гувоҳӣ медиҳанд. Дар ин бора чунин ҳодисаҳо, монанди худсӯзӣ, ки аз маъюсу ноумед шудани худсӯхтагон шаҳодат медиҳанд, мисол шуда метавонанд. Ин гуна маъюсӣ ва ноумедӣ худ ба худ пайдо намешавад, балки бо шароитҳои муай-

яни ҷамъиятӣ алоқаманд аст. Бе ҷазо мондани онҳое, ки ба ин гуна фоҷиаҳо сабабгор мешаванд, инчунин вуҷуд надоштани афкори ҷамъиятӣ барои гирифтани пеши роҳи чунин воқеаҳо дар байни шароитҳои баамаловарандаи ин гуна фактҳо ҷои охиринро ишғол намекунанд. Ҷамъияти мо қодир аст худро аз зуҳуроти носолим халос намояд ва шарафу номуси инсонро ҳимоя кунад.

Қоркунони идеологӣ на ҳамеша ва на дар ҳама ҷо аз шароит воқифанд, ба афкори ҷамъиятӣ, ки баъзан аз бори боқимондаи замони кӯҳна наҷот наёфтааст, бояду шояд таъсир намерасонанд. Анъанаҳои хубе, ки ҳаётро ғанӣ месозанд, зиёданд, вале чунин анъанаҳое ҳам ҳастанд, ки психологияи ҷамъиятиро бо арзишҳо ва идеалҳои тарзи кӯҳнаи ҳаёт заҳролуд мекунанд. Масалан, «идеали» хоксориро гирем, ки фаъолии социалии духтаронро маҳдуд месозад. Оё дар ин маврид бо категорияҳои ахлоқ «муқаддас» гардонидани боқимондаҳои зарарноки патриархалию феодалӣ сурат намегирад?

Воқеияти советӣ ба мо намунаҳои ягонагии олитарини ахлоқ ва фаъолии ҳаёти ҷамъиятии занон ва духтаронро дар мамлакатамон нишон додааст. Зимнан, ҳаёт акси инро ҳам нишон медиҳад: беғайратии социалӣ ҳанӯз аз покии ахлоқ замонат намедиҳад.

Аз ин чунин хулоса мебарояд: расмиятчигӣ, бюрократизм ва беғайратии социалӣ — хоҳ дар шакли тафаккури анъанавӣ бошад, хоҳ дар шакли дигар — ин ҳарду як чиз аст. Яке дигареро ба вуҷуд меоварад. Бозсозии ҳаёт, равнақи фаъолии социалӣ ин яъне хеле суст кардани анъанаҳои манфии замони гузашта аст. Дар мавқеи бозсозӣ қарор гирифтан маънои ҳамаи шаклҳои ҳаёти моро аз нав дарку мулоҳиза кардан, ҳар чизи мусбати онро инкишоф додан ва онеро, ки ба пешрафт халал мерасонад, дур андохтанро дорад. Ин вазифаи ҳам соҳаи тафаккури ҷамъиятӣ ва ҳам соҳаи амалия аст, ки ин тафаккур дар он ба худ шакли моддӣ мегирад. Вале, чи тавре ки дар пленуми VII КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, на ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ, органҳои советӣ ва хоҷагии республика ба бозсозӣ фаъолона ҳамроҳ шудаанд, онҳо ба тарзи кӯҳна кор мекунанд, «усулҳоеро истифода мебаранд, ки имрӯз самараи дилхоҳ намебахшанд ва бахшида ҳам наметавонанд». Ин ҳам ба иқтисодиёт, ҳам ба соҳаҳои идеологӣ ва социалӣ дахл дорад.

Бозсозӣ дар мамлакат ба ғалабаи идеявӣ ва маънавӣ ноил гардид. Ҳоло лозим аст, ки тамоми қувваҳои ҷамъият барои бомуваффақият дар амал татбиқ намудани он сафарбар карда шаванд. Динамизми тараққии мо ба ҳамин вобаста аст. Ҳоло меъёри фаъолии социалии ҳар фард иштироки он дар бозсозӣ мебошад.

# ТАЪЛИМОТИ ЛЕНИНИИ ОИД БА СОВЕТҲО ВА ОИРО МИНБАЪД ИНКИШОФ ДОДАНИ КПСС

**М. ИСКАНДАРОВ,**
*номзади илми таърих.*

ДАР айни авҷи революцияи соли 1905 — нахустин революцияи халқии давраи империализм дар Россия ташкилотҳои тамоман нави оммавии сиёсии дар таърихи ҷаҳон пештар диданашуда — Советҳои депутатҳои коргарон, баъд Советҳои депутатҳои деҳқонон ва солдатҳо ба вуҷуд омаданд. Онҳо дар муборизаи зидди мутлақият худро ҳамоно ҳамчун иттиҳодияи самарабахши меҳнаткашон, ҳамчун ташкилоти муҳофизаткунандаи манфиатҳои оммаи халқ зоҳир карданд. «Советҳои депутатҳои коргарон, — гуфта буд В. И. Ленин, — **органҳои муборизаи бевоситаи оммавӣ** мебошанд. Онҳо ба сифати органҳои муборизаи **корпартой** ба вуҷуд омадаанд. Онҳо ба зудӣ, бо амри зарурат, органҳои муборизаи **умумиреволюционии** зидди ҳукумат шуданд. Онҳо ба як тарзи **боздоштанашуданӣ,** ба туфайли инкишофи ҳодисот ва аз корпартой ба шӯриш гузаштан, — **ба органҳои шӯриш** мубаддал гардиданд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 11, саҳ. 120).

В. И. Ленин кор карда баромадани таълимоти худро оид ба Советҳо баъди шикаст хӯрдани революцияи якуми рус ҳам давом дод. Ӯ дар мақолаи худ «Якчанд тезисҳо», ки тирамоҳи соли 1915 дар газетаи «Социал-демократ» чоп шуд, масъалаи Советҳоро ба мадди аввал гузошта, қайд мекунад, ки онҳо бояд органҳои шӯриш ва ҳокимияти революционӣ дониста шаванд. Дар рафти революцияи буржуазию демократии феврали соли 1917 Советҳо дар ҳама ҷо барпо карда шуданд ва онҳо органи диктатураи революционию демократии пролетариат ва деҳқонон буданд. Назар ба Советҳои соли 1905 акнун, чун қоида, Советҳои ягонаи депутатҳои коргарон ва солдатҳо ташкил меёфтанд.

Қабл аз таълимоти Ленин дар байни марксистон республикаи демократии парламентӣ шакли ба мақсад бештар мувофиқи диктатураи пролетариат шуморида мешуд. Сабақҳо ва таҳлили ду революцияи Россия ба Ленин имконият доданд ба чунин хулосаи қатъӣ ояд, ки шакли беҳтарини сиёсии диктатураи пролетариат дар шароити Россия республикаи Советҳо мебошад, ки назар ба республикаи парламентӣ хеле беҳтар ва самарабахштар аст.

Ӯ ба моҳияти синфӣ ва афзалиятҳои калони назар ба парламенти буржуазӣ доштаи Советҳо баҳо дода, қайд карда буд, ки Советҳо назар ба аппарати давлати буржуазӣ, ки бар оммаҳо қарор ёфта, рӯҳан ба онҳо бегона ва бо монеаи касногузар аз аҳолӣ ҷудо аст, аппарати давлатиро ба оммаи меҳнаткашон наздик мекунанд ва аппарати аксарияти халқ мебошанд, ки ба манфиати ин аксарият хизмат менамоянд. Ленин дар мақолааш «Қадамҳои контрреволюционии Ҳукумати муваққатӣ ба чиҳо бурда мерасонанд» навишта буд: «Ба халқ республикаи ҳақиқатан демоaccording коргарӣ ва деҳқонӣ даркор аст, ки дар он, ба ҷуз ҳокимияти интихобшаванда ва аз рӯи хоҳиши ҳар вақт ивазшаванда, ҳеҷ ҳокимияти дигаре вуҷуд надошта бошад. Бино-

бар ин ҳамаи коргарон ва деҳқонон бояд барои барпо кардани **ана ҳамин хел** республика... мубориза баранд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 24, саҳ. 339). Ин хулосаҳои Ленин таълимоти марксистии диктатураи пролетариатро минбаъд инкишоф дода, аслиҳаи муқтадири партия ва синфи коргар дар мубориза барои ғалабаи революцияи социалистӣ дар Россия, ба органҳои ҳокимияти давлатӣ табдил додани Советҳо гардиданд.

Советҳо дар давраи тайёр кардани Революцияи Октябрь ташкилоти асосии оммавии сиёсии меҳнаткашон буданд. Партия ба онҳо такья намуда, табақаҳои васеътарини коргарон, деҳқонон, солдатҳоро бо таъсири худ фаро мегирифт. Ленин дар бораи аҳамияти Советҳо барои ғалабаи революцияи пролетарӣ сухан ронда, қайд мекард, ки агар эҷодиёти халқии синфҳои революционӣ Советҳоро ба вуҷуд намеовард, он гоҳ революцияи пролетарӣ дар Россия кори бефоида мебуд.

Идеяи ленинии барпо намудани давлати диктатураи пролетариат дар шакли республикаи Советҳо баробари ғалабаи Революцияи Октябрь дар ҳаёт таҷассум ёфт. Бо қарори съезди II Умумироссиягии Советҳо дар мамлакат тамоми ҳокимият ба дасти Советҳои депутатҳои коргарон, солдатҳо ва деҳқонон гузашт ва инкишофи минбаъдаи революцияи социалистӣ ба он вобаста буд, ки Советҳо вазифаҳои ҳаётан муҳими давлатиро чӣ андоза зуд ва пурратар иҷро карда метавонанд. «Мо, партияи большевикон, — қайд карда буд Ленин, — Россияро **бовар кунондем.** Мо Россияро аз боён барои камбағалон, аз истисморгарон барои меҳнаткашон **кашида гирифтем.** Мо бояд акнун Россияро **идора кунем»** (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 27, саҳ. 254). В. И. Ленин ба кори ҳаррӯзаи идоракунии давлат ҷалб кардани меҳнаткашонро воситаи аҷоибе мешуморид, ки қувваи аппарати давлатиро даҳчанд зиёд мекунад ва чунин қувваро ягон давлати капиталистӣ надошт ва дошта ҳам наметавонад.

Бар хилофи аппарати давлати буржуазӣ, ки бар оммаҳо қарор гирифтааст, Советҳо, мувофиқи таърифи Ленин, ташкилоти бевоситаи худи оммаи меҳнаткашон буда, барои барпо кардани давлат ва идора намудани он тамоми шароиту имкониятҳоро муҳайё месозанд.

Ленин мунтазам мустаҳкам кардан ва инкишоф додани Советҳоро яке аз шартҳои асосии таъмин кардани муҳофизати эътимодноки манфиатҳои меҳнаткашон, дигаргунсозиҳои куллии социалию иқтисодии мамлакат мешуморид. Ӯ моҳи ноябри соли 1917 ба коргарон, солдатҳо ва деҳқонон муроҷиат намуда, онҳоро даъват кард, ки асоси сиёсии давлати нав — Советҳоро ҳарҷониба мустаҳкам намоянд. «Рафиқон меҳнаткашон! — гуфта мешуд дар муроҷиатнома. — Дар ёд доред, ки акнун **худи шумо** давлатро идора мекунед. Агар худатон муттаҳид нашавед ва **ҳамаи корҳои** давлатро ба дасти **худ** нагиред, ҳеҷ кас ба шумо ёрӣ намерасонад. Советҳои **шумо** акнун органҳои ҳокимияти давлатӣ, органҳои ваколатдори ҳалкунанда мебошанд. Дар атрофи Советҳои худ муттаҳид шавед. Онҳоро мустаҳкам кунед» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 26, саҳ. 306).

Баъди ҳокимияти сиёсиро ба даст даровардани пролетариат вазифаи барпо кардани шаклҳои нави социалистии хоҷагӣ, таҳкурсии иқтисодиёти социалистӣ вазифаи асосӣ қарор гирифт. Ленин дар асараш «Мусаввадаи аввалаи мақолаи «Вазифаҳои навбатии Ҳокимияти Советӣ» қайд карда буд, ки вазифаи Советҳо дар давраи сохтмони социализм на фақат аз идоракунии сиёсии мамлакат иборат аст. Акнун сухан бори аввал дар таърихи навтарини халқҳои мутамаддин аз хусуси чунин идоракуние меравад, ки на сиёсат, балки иқтисодиёт аҳамияти бештар пайдо мекунад.

Хусусияти муҳимтарини Советҳо боз аз он иборат буд, ки онҳо ташкилоти давлатии аз ҳама интернационалии меҳнаткашон ба шумор

мерафтанд. В. И. Ленин таърихи тараққиёти республикаҳои Шарқро дар шароити Ҳокимияти Советӣ омӯхта, ба идеяи Советҳои деҳқонон ва Советҳои меҳнаткашон аҳамияти калон медод, зеро деҳқонон синфи сершумортарини халқиятҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон буда, сарватҳои асосии моддӣ истеҳсол мекарданд ва объекти истисмори феодалӣ буданд. Вай илман исбот кард, ки идеяи ташкилоти советӣ оддӣ буда, он на фақат нисбат ба муносибатҳои пролетарӣ, балки муносибатҳои деҳқонии феодалӣ ва нимфеодалӣ низ татбиқ шуданаш мумкин аст. В. И. Ленин қайд мекард, ки халқҳои Осиёи Миёна мисли дигар халқҳои ақибмондаи аксаран аз деҳқонон иборат идеяи ташкилоти советиро хуб аз худ намуда, онро ба амал бароварда метавонанд. Ленин дар съезди VIII Умумироссиягии Советҳо ба масъалаи ташкил намудани республикаҳои советии Бухоро, Озарбойҷон ва Арманистон дахл карда, гуфта буд: «Ин республикаҳо исбот ва далели онанд, ки идея ва принципҳои Ҳокимияти Советӣ на танҳо дар мамлакатҳои аз ҷиҳати саноат мутараққӣ, на танҳо дар мамлакатҳои такьягоҳи социалиашон аз пролетариат иборатбуда, балки дар мамлакатҳои асосашон аз деҳқонон иборатбуда ҳам фаҳмо ва қобили дарҳол ба амал баромадан мебошанд. Идеяи Советҳои деҳқонон ғолиб омадааст. Дар дасти деҳқонон будани ҳокимият таъмин карда шудааст; замин, воситаҳои истеҳсолот дар дасти онҳост» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 31, саҳ. 530). Хулосаҳои Ленин оид ба Советҳои деҳқонон қисми таркибии таълимоти ӯ дар бораи роҳи ғайрикапиталистии тараққиёти халқҳои ақибмонда мебошад. Капитализмро аз сар нагузаронда ба социализм гузаштани республикаҳои Шарқи Советӣ ҳаққонияти таърихии идеяҳои ленинира тасдиқ намуд.

Тамоми таърихи ташаккул ва инкишофи Советҳо бо фаъолияти революционии дигаргунсозандаи Партияи Коммунистӣ зич алоқаманд аст. Ҷидду ҷаҳди доимии партия дар роҳи фароҳам овардани шароитҳои беҳтарини инкишофи ҳамаҷонибаи Советҳо асоси концепцияи ленинии роҳбарии партиявӣ ба Советҳо мебошад, то ки онҳо, ба қавли Ленин, маҳорату қобилияти худро пурра ривоҷу равнақ диҳанд.

Партияи Коммунистӣ дастурҳои илман асосноки сиёсиро кор карда мебарояд, ки онҳо барои фаъолияти Советҳо аҳамияти программавӣ доранд; ҷидду ҷаҳди органҳои партиявӣ ва советиро ба ҳам мутобиқ мекунад; роли пешоҳангии коммунистонеро, ки дар Советҳо ва комиҷроияҳои онҳо кор мекунанд, баланд бардошта, ба воситаи онҳо ба Советҳо ёрии доимӣ мерасонад; назорат ва тафтиши мунтазами аз тарафи Советҳо иҷро шудани директиваҳои партия, такомулоти шаклу усулҳои намояндагии халқӣ ва инкишофи принципҳои демократии системаи интихоботии советиро таъмин менамояд; ба омӯзиш, ҷамъбаст ва паҳн кардани таҷрибаи беҳтарини фаъолияти Советҳо, аз ҷиҳати ташкилию сиёсӣ мустаҳкам гардидани онҳо диққати доимӣ медиҳад; органҳои давлатиро бо кадрҳои таҷрибанок мустаҳкам намуда, барои фароҳам овардани захираи кадрҳо, таълим ва тарбияи онҳо кор мебарад.

Баъди ғалабаи Революцияи Октябрь, ки Партияи Коммунистӣ партияи ҳукмрон гардид, Ленин принципҳои асоснокнамудаи худро оид ба муносибатҳои байниҳамдигарии партия ва Советҳо мутобиқан ба шароити нав эҷодкорона инкишоф дод. Вай ҳамеша таълим медод, ки бе роҳбарии партиявӣ ба Советҳо, дигар звеноҳои диктатураи пролетариат вуҷуд доштан ва инкишоф ёфтани диктатураи пролетариат имконнопазир аст.

В. И. Ленин дар бораи аниқ ва қатъиян аз ҳам фарқ кунондани вазифаҳои органҳои партиявӣ ва советӣ махсус ғамхорӣ мекард. Вай ба муқобили концепцияҳои нодуруст, ба муқобили таклифҳои якҷоя кардани партия ва Советҳо мубориза мебурд. Ҳанӯз дар солҳои пайдоиши Советҳо моҳи ноябри соли 1905 дар мақолааш «Вазифаҳои мо ва

Совети депутатҳои коргарон» ба чунин гузориши масъала муқобил баромада буд: «Совети депутатҳои коргарон ё партия? Ба назарам чунин менамояд, ки, — навишта буд В. И. Ленин, — ин тавр масъала гузоштан мумкин нест ва ҳалли масъала бояд **бечуну чаро** чунин бошад: **ҳам** Совети депутатҳои коргарон, **ҳам** партия. Масъала — ва масъалаи ниҳоятдарача муҳим — танҳо иборат аз он аст, ки вазифаҳои Совет ва вазифаҳои партияи социал-демократии коргарии Россияро чӣ тавр тақсим ва чӣ тавр пайванд намоем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 10, саҳ. 3). Вай чунин хулоса баровард, ки барои роҳбарӣ ба муборизаи сиёсӣ ҳам Советҳо, ҳам партия ҳатман заруранд. Ленин бо исрор мегуфт: «Мо вазифадор ҳастем, ки барои мақсадҳои ҷангӣ якҷоя равон шавем, ба шарте ки истиқлолияти партиявиро комилан нигоҳ дорем, Совет бошад, маҳз ташкилоти ҷангӣ аст ва бояд ҳамин гуна ҳам бошад» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 7). Ин нишондодҳои Ленин дар қарорҳои съезди VIII РКП(б) комилан пурра баён карда шуданд.

Съезд дар асоси таҳлили таҷрибаи конкретӣ мазмун, шаклҳо ва усулҳои асосии роҳбарии партияро ба Советҳо муайян карда, принципҳои ленинии муносибати байниҳамдигарии партия ва Советҳоро мустаҳкам намуд Дар фасли махсуси резолюцияи съезд оид ба масъалаи ташкилӣ — «Муносибати байниҳамдигарии партия ва Советҳо» гуфта мешуд: «Вазифаҳои коллективҳои партиявиро бо вазифаҳои органҳои давлатӣ, ки Советҳо ҳамин гуна органҳо мебошанд, омехта кардан ҳаргиз мумкин нест... Партия қарорҳои худро бояд ба воситаи органҳои советӣ, дар **доираи Конституцияи Советӣ** ба амал гузаронад. Партия кӯшиш мекунад, ки ба фаъолияти Советҳо **роҳбарӣ намояд,** аммо онҳоро иваз накунад».

Ин нуктаи принципиалии ленинӣ дар бораи аз ҳам фарқ кардани вазифаҳои партия ва органҳои советӣ дар Устави КПСС зикр шудааст, вай дар Конституцияи нави СССР низ инъикос ёфтааст.

Ленин баъдтар ба нуктаи программавии роли роҳбаронаи партия ба Советҳо баргашта, навишта буд: «...Вазифаҳои партия (ва КМ-и он) ва Ҳокимияти Советиро хеле аниқтар фарқ кунондан зарур аст; масъулият ва мустақилии коркунони советӣ ва муассисаҳои советиро баланд бардоштан ва дар ихтиёри партия роҳбарии умумиро ба кори ҳамаи органҳои давлатӣ бо якҷоягӣ мондан зарур аст, тавре ки даҳолати ҳозираи аз ҳад зиёд дам ба дами номураттаби аксаран майдакорона бас карда шавад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 33, саҳ. 258).

В. И. Ленин ба мунтазам баланд бардоштани роли пешоҳангӣ ва масъулияти шахсии коммунистони дар Советҳо коркунанда барои сиёсати партияро дуруст ба амал гузаронданашон аҳамияти якумдараҷа медод. Барои он ки ин вазифаҳо бомуваффақият иҷро гарданд, В. И. Ленин маслиҳат медод, ки дар дохили ҳар кадом Совет гурӯҳҳои пурқувввати аъзоёни партия барпо карда, кори ин гурӯҳҳо бо фаъолияти умумии партия зичтар пайваста шаванд.

КПСС дар ҳамаи марҳалаҳои инкишофи давлати социалистӣ аз рӯи васиятҳои Ленин амал карда, барои такмил додани фаъолияти Советҳо, демократиконии минбаъда ва баланд бардоштани обрӯю нуфузи онҳо дар байни омма кори зиёдеро ба ҷо меоварад.

Съезди XXVII КПСС концепцияи демократиконии минбаъдаи ҷамъиятро кор карда баромада, вазифаи Советҳоро аниқу равшан муайян намуд. Ин концепция як қатор проблемаҳои том, аз ҷумла, проблемаҳои зеринро дар бар мегирад: такмил ва вусъат додани кори Советҳои депутатҳои халқӣ; бо мақсади ба кор андохтани ҳамаи воситаҳо минбаъд ҳам амиқ гардондани асосҳои демократии кори идоракунӣ, ки ин воситаҳо ба ҳар як гражданин имконият медиҳанд, ба тайёр кардани қарорҳои идоракунӣ фаъолона таъсир расонад, иҷрои онҳоро тафтиш кунад, дар бораи фаъолияти аппарат ахбороти зарурӣ гирад; ба кори идоракунии мамлакат пурратар ҷалб намудани ташкилотҳои

ҷамъиятӣ; баланд бардоштани роли коллективи меҳнатӣ, васеъ кардани ошкорбаёнӣ; мустаҳкам намудани қонунияти социалистӣ. Чунон ки дар Маърӯзаи сиёсӣ ба съезди XXVII партия қайд шуд, роҳҳои асосии такомулоти демократия, давлатдорӣ, тамоми системаи сиёсии мо аз ҳамин иборатанд.

Нуктаҳои съезд дар қарори КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои минбаъда баланд бардоштани роль ва пурзӯр кардани масъулияти Советҳои депутатҳои халқӣ барои тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС» амиқу конкретӣ гардонда шуданд. Дар қарор қайд карда мешавад, ки ба амал баровардани роҳи стратегии маъқулдонистаи съезди XXVII КПСС барои тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат минбаъд ҳам вусъат додани кори Советҳои депутатҳои халқиро талаб менамояд. Дар қарор зарурати пурзӯр намудани фаъолияти онҳо оид ба сафарбар кардани оммаи васеи меҳнаткашон ба иҷрои вазифаҳое, ки дар назди ҷамъияти советӣ меистанд, таъмин кардани ваколати васеи Советҳо ва баланд бардоштани масъулияти онҳо барои ҳамаи соҳаҳои ҳаёти территорияашон нишон дода шудааст.

Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС, ки вазифаҳои минбаъда амиқ кардани демократиконии системаи интихоботӣ, иштироки бештар самарабахш ва реалии интихобкунандагонро дар ҳамаи давраҳои тайёрӣ ва гузарондани интихобот конкретӣ намуд, дар роҳи бозсозии кори Советҳо марҳалаи муҳим гардид. Дар шароити ҳозира зиёд кардани самараи назорат «аз поён» аҳамияти хеле калон пайдо мекунад, то ки, чунон ки дар Пленуми КМ КПСС қайд карда шуд, ҳар як роҳбар, ҳар як шахси мансабдор масъулият ва вобастагии худро ба интихобкунандагон, коллективҳои меҳнатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, ба партия ва умуман халқ ҳамеша ҳис намояд.

Мо таҷассуми конкретии қарорҳои Пленумро дар республикаамон дар чӣ дида метавонем? Пеш аз ҳама дар он мебинем, ки дар рафти интихоботи гузаштаи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ таклифҳои меҳнаткашон барои дар маҷлисҳои пешазинтихоботӣ муҳокима кардани на як номзад, балки якчанд номзад ба депутатӣ васеъ ҷорӣ гардид. Пешбарӣ кардани номзадҳо ба депутатӣ дар коллективҳои калони меҳнатӣ, чун қоида, дар маҷлисҳои цехҳо, участкаҳо, сменаҳо ва дигар ҷузъҳои истеҳсолӣ гузаронда шуд. Ин имконият дод ба депутатӣ одамоне номзад пешбарӣ карда шаванд, ки меҳнаткашон онҳоро дар кори якҷояи истеҳсолӣ ва ҷамъиятӣ нағз медонанд. Дар амалия васеъ истифода бурдани ҳуқуқи пешбарӣ намудани номзадҳо ба депутатии Советҳои посёлкавӣ ва қишлоқӣ дар маҷлисҳои умумии гражданинҳо дар ҷои истиқомат низ ба демократиконии бештари интихобот мусоидат намуд.

Ба тариқи санҷиш бори аввал дар амалияи интихоботи мо интихоботи баъзе Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ дар округҳои бисьёрмандати интихоботӣ гузаронда шуд, ки ин ба интихобкунандагон имкон дод муносибати худро нисбат ба доираи васеътари номзадҳо муайян намоянд.

Аммо ин дар роҳи демократиконии ташаккули органҳои ҳокимияти давлатӣ фақат қадамҳои нахустин мебошад. Дар Пленуми январии КМ КПСС қайд шуд, ки дигаргуниҳои амиқтару тадбирҳои минбаъдаи ин соҳаро мулоҳиза кардан лозим аст. Партия ҳангоми муайян кардани чунин тадбирҳо ҳамеша ба мероси Ленин оид ба масъалаҳои сохтмони давлатии советӣ такья менамояд.

# ПРОГРАММАИ АГРАРИИ СОЦИАЛ-ДЕМОКРАТИЯ

В. И. ЛЕНИН ба масъалаи аграрию деҳқонон дар Россия аҳамияти аввалиндараҷа медод. Вай қайд карда буд, ки масъалаи аграрӣ асоси революцияи буржуазиро ташкил мекунад. «Моҳияти ин масъала, — навишта буд ӯ, — муборизаест, ки деҳқонон барои нест кардани заминдорин помещикӣ ва нест кардани боқимондаҳои крепостнойчигӣ дар сохти зироати Россия ва, аз ин рӯ, дар ҳаман муассисаҳои социалӣ ва сиёсии он мебаранд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 13, саҳ. 441).

Асари В. И. Ленин «Программаи аграрии социал-демократия дар революцияи якуми солҳои 1905 — 1907-уми рус» ба таҳқиқи ҷамъбасти асосии революцияи буржуазию демократӣ бахшида шудааст. Ленин ҳанӯз дар асари дигари худ «Тараққии капитализм дар Россия» иқтисодиёт ва структураи синфии мамлакатро дар охири асри XIX тавсиф карда, ҷобаҷошавии қувваҳои синфиро дар арафаи революцияи якуми рус нишон дода буд. Таҳлили ленинӣ ба саволи доир ба характери революцияи пухтарасида ва қувваҳои ҳаракатдиҳандаи он, роли синфҳои гуногун дар он ҷавоби аниқу возеҳ медод.

В. И. Ленин дар асари нави худ, ки моҳҳои ноябрь — декабри соли 1907 навишта буд, таҷрибаи муборизаи большевиконро барои деҳқонон ҳамчун иттифоқчии синфи коргар таҳлил ва аз ҷиҳати назариявӣ ҷамъбаст мекунад ва инкишофи муборизаи деҳқононро баҳри замин дар солҳои революцияи якум ҳарҷониба таҳқиқ менамояд. Хусусияти фарқкунандаи заминдорӣ дар Россия, қайд мекунад вай, аз он иборат буд, ки ин ҷо латифундияҳои калони помещикӣ вуҷуд доштанд. Ислоҳоти соли 1861, ки худи помещикон аз боло гузаронда буданд, масъалаи аграриро ҳал карда натавонист. Соҳибони асосии замин помещикон буданд: дар қисми европоии Россия 30 ҳазор нафар помещикон 70 миллион десятина заминро соҳибӣ мекарданд, вале 10,5 миллион хоҷагии ҳавлии деҳқонони камбағал ҳамагӣ 75 миллион десятина замин дошт. Деҳқонон аз истисмори помещикон ва зулму асорати кулакон азият мекашиданд. Боқимондаҳои крепостнойчигӣ дар деҳот хеле пурзӯр буданд: помещикҳо қитъаҳои зиёди заминро дар дасти худ нигоҳ медоштанд, вале фақат як қисми ночизи онро бо ёрии меҳнати кироя ва асбобу олоти худ кор мекарданд.

Ба истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ роҳ ёфтани капитал ҳокимияти пулро дар соҳаи муносибатҳои деҳот пурзӯр карда, боиси харобшавии общинаи деҳқонон гардид. Дар деҳот тафриқаи синфӣ давом мекард. Ба тамоми давраи баъдиислоҳотии Россияи подшоҳӣ процесси хонахаробшавии деҳқонон, пролетаризация ва қашшоқшавии оммаҳои асосии деҳқонон хос буд. Ленин навишта буд: «Деҳқони рус дар натиҷаи отработкаҳо, андозҳо ва истисмори капиталистӣ ба чунон аҳволи зиндагонии қашшоқона ва гурусна гирифтор карда шудааст, ки ин аҳвол дар Европа аз ақл берун менамояд. Дар он ҷо ин гуна типи социалиро паупер меноманд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 15, саҳ .118). Боқимондаҳои крепостнойчигӣ, ки бо заминдории помещикӣ алоқаманд буд, эволюцияи иқтисодии Россияро бозмедошт.

В. И. Ленин чунин нуктаро ба миён гузошт ва асоснок намуд, ки барҳам додани заминдории помещикӣ ва дигар боқимондаҳои крепост-

нойчигӣ майдони муборизаи байни пролетариат ва буржуазияро тоза карда, муборизаи пролетариатро дар иттифоқ бо камбағалони деҳот барои революцияи социалистӣ сабук мегардонад. «...Боқимондаҳои крепостнойчигӣ дар қишлоқ, — навишта буд ӯ, — назар ба он ки мо фикр мекардем, хеле зӯртар баромаданд, онҳо боиси ҳаракати умумимиллии деҳқонон гардиданд, онҳо ин ҳаракатро барои тамоми революцияи буржуазӣ санги маҳак гардонданд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 13, саҳ. 300).

Табаддулоти аграрӣ аз ҷиҳати иқтисодӣ ва таърихӣ ногузир гардид ва онро бо ду роҳ ба амал баровардан мумкин буд: бо роҳи дигаргун сохтани хоҷагиҳои помещикон ва бо роҳи барҳам додани латифундияҳои помещикон, яъне ё аз боло, бо ёрии ислоҳот ва ё аз поён, бо ёрии революция. Роҳи якум ҳамон типи революцияи аграриро, ки ислоҳоти соли 1861 муайян карда буд, мустаҳкам менамуд ва маънои нигоҳ доштани латифундияҳои крепостной ва тадриҷан ба хоҷагиҳои капиталистӣ табдил додани онҳоро дошт (Ленин онро аз рӯи қиёси таърихӣ «роҳи пруссӣ» номида буд). Сохти аграрии мамлакат капиталистӣ гардида, аломатҳои крепостойчигиро дер вақт нигоҳ медошт, деҳқононро дар давоми даҳсолаҳо ба истисмор ва азобу шиканҷаи мудҳиштарин гирифтор мекард ва мамлакатро ақиб мононда, ба прогресси ҷамъиятӣ халал мерасонд. Роҳи дуюм, ки ба таври революционӣ барҳам додани заминдории помещикиро дар назар дошт, барои зуд тараққӣ кардани қувваҳои истеҳсолкунанда шароити мусоид фароҳам меовард ва ба манфиатҳои оммаи деҳқонон комилан мувофиқ буд. Ленин ин роҳро шартан роҳи «америкой» меномид, зеро он ба пайдоиши фермери озод «дар замини озод, яъне дар замини аз ҳамаи кӯҳнаколаҳои асримиёнагӣ тоза кардашуда» боис мегардид (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 154).

Ба ду шакли табаддулоти аграрӣ ду роҳи ҳалли масъалаи аграрӣ мувофиқ буд. Буржуазияи либералӣ ҳамроҳи помещикҳо роҳи пруссиро тарафдорӣ намуда, бо роҳи прогресси буржуазии типи помещикӣ мерафт, ки он ба манфиатҳои дворянҳо ва як тӯда корчаллонҳои саноатию молиявӣ мувофиқ буд. Социал-демократҳои революционӣ вазифаи худро аз он иборат медонистанд, ки эволюцияи аграрии буржуазии типи деҳқониро тарафдорӣ намуда, барои қатъиян халос шудан аз боқимондаҳои крепостнойчигӣ дар деҳот, пеш аз ҳама аз заминдории помещикӣ, ба деҳқонон ёрӣ расонанд.

Ба амал баровардани программаи революционии деҳқонии табаддулоти аграрӣ дар Россия бе табаддулоти куллии сиёсӣ имконнопазир буд. «Деҳқонон ҳокимияти кӯҳна, қӯшуни доимӣ ва бюрократияро бартараф накарда, — навишта буд В. И. Ленин, — табаддулоти аграриро ба амал гузаронда наметавонанд, зеро ҳамаи инҳо боэътимодтарин такьягоҳи заминдории помещикӣ буда, ба воситаи ҳазорон риштаҳо бо вай алоқаманданд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 13, саҳ. 362).

Ленин дар асари худ марҳалаҳои асосии инкишофи программаи аграрии социал-демократияи Россияро муфассал аз мадди назар гузаронда, сабақҳои санҷиши онро дар солҳои революцияи якум таҳлил менамояд. Вай программаи аграриро кор карда баромада, талаби партияро дар бораи мусодира намудани заминҳои помещикон ва миллӣ кунондани замин илман асоснок намуд.

Аҳамияти прогрессивии милликунонии замин аз нуқтаи назари иқтисодӣ аз он иборат буд, ки сабабҳои боздорандаи тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунандаи деҳотро аз байн мебурд. Миллӣ кунондани замин боқимондаҳои муносибатҳои крепостнойчигиро пурра нобуд сохта, монополияи моликияти хусусиро ба замин барҳам медод.

Аҳамияти сиёсии миллӣ кунондани замин аз он иборат буд, ки он бинобар зуд тараққӣ кардани капитализм ба тезу тунд гардидани муборизаи синфӣ дар деҳот ва хароб шудани принципи моликияти хусусӣ ба олот ва воситаҳои истеҳсолот чун асоси ҷамъияти буржуазӣ мусоидат мекард.

Ленин ба гузарондани милликунонии замин чун дигаргунсозии прогрессивии муносибатҳои аграрӣ баҳо дода, аҳамияти моддӣ ва маънавии онро нишон дод: «Аз ин ҷиҳат аҳамияти моддӣ медошт, ки боқимондаҳои асримиёнагиро дар Россия ҳеҷ чиз ин тавр пурра барҳам дода наметавонад, қишлоқи дар ақибмонӣ нимпӯсидаро ҳеҷ чиз ин қадар пурра нав карда наметавонад, прогресси агрикультуриро ҳеҷ чиз ин тавр босуръат пеш бурда наметавонад, чи тавре ки милликунонӣ ин корро мекунад. Ҳар ҳалли дигари масъалаи аграрӣ дар революция барои тараққии минбаъдаи иқтисодӣ заминаи чандон мусоиде ба вуҷуд намеоварад.

Аҳамияти маънавии милликунонӣ дар замони революционӣ иборат аз он аст, ки пролетариат ёрӣ мерасонад «ба як шакли моликияти хусусӣ» чунон зарба зада шавад, ки акси садои вай ногузир дар тамоми дунъё шунида шавад. Пролетариат табаддулоти хеле собитқадамона ва хеле қатъии буржуазӣ, шароити хеле мусоиди тараққии капиталистиро ҳимоя карда, бо ҳамин ба ҳар гуна нимкорагӣ, муҷмалӣ, беиродагӣ, пассивӣ, — ба хислатҳое, ки ҳатман буржуазия зоҳир мекунад, бо муваффақияти зиёд муқобилият нишон медиҳад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 13, саҳ. 336 — 337).

Ба амал баровардани милликунонии замин чун чораи собитқадамонаи буржуазӣ дар шароити капитализм ба шароити таърихии ҳар кадом мамлакат ва таносуби қувваҳои он вобаста аст. Ба ин муносибат В. И. Ленин гуфтаҳои Қ. Марксро мисол меорад: «Буржуаи радикалӣ аз ҷиҳати назариявӣ ба инкоркунии моликияти хусусӣ будани замин омада мерасад... Аммо дар амал ҷасорат намекунад, чунки ба як шакли моликият, ба шакли моликияти хусусӣ ба шароити меҳнат, ҳуҷум овардан барои шакли дигар низ хеле хавфнок мебуд. Ғайр аз он, буржуа худаш худро соҳиби замин кардааст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 15, саҳ. 167). Азбаски милликунонии замин ба асосҳои капитализм, ба моликияти хусусӣ будани воситаҳои истеҳсолот таҳдид мекард, буржуазия аз қатъиян муҳофизат кардани милликунонӣ метарсид, ҳарчанд ки он ба манфиатҳои тараққии ҷамъияти капиталистӣ мувофиқ буд. Буржуазия дар ин масъала мавқеи манфиро ишғол мекард, зеро худи вай бо замин алоқаи зич дошт.

«Милликунонӣ, — навишта буд В. И. Ленин, — аз ҷиҳати назариявӣ тараққии «ба таври идеалӣ» софи капитализм дар зироат мебошад. Чунин масъала, ки оё ин гуна ба ҳам мувофиқ омадани шароит ва ин гуна таносуби қувваҳо, ки дар ҷамъияти капиталистӣ ба милликунонӣ роҳ медиҳанд, тез-тез дар таърих ба вуҷуд баромада метавонанд, — ин масъалаи дигар аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 13, саҳ. 330).

Мувофиқи таърифи Ленин, милликунонӣ аз нуқтаи назари сиёсию юридикӣ ба ихтиёри давлат додани тамоми замин мебошад. Моликият маънии ҳуқуқро ба рента ва аз тарафи ҳокимияти давлатӣ барои тамоми давлат муайян карда шудани қоидаҳои умумии зироат ва истифодаи заминро дорад.

Программаи аграрии ленинии барҳам додани заминдории помещикӣ ва милликунонии тамоми замин имконият ва ногузирии ба революцияи социалистӣ табдил ёфтани революцияи буржуазию демократиро дар назар дошт. В. И. Ленин қайд карда буд, ки «милликунонии замин ҳам дар программаи аграрӣ ногузир дигар хел гузошта мешавад. Чунончи: милликунонии замин на танҳо «кашфиёти нави» революцияи буржуазист, балки низ **қадамест ба сӯи социализм»** (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 13, саҳ. 451—452).

Танқиди ленинии муқобилони милликунонии замин, ки программаи муниципализацияро ба миён мегузоштанд, дорои аҳамияти калони илмӣ ва сиёсӣ мебошад. Моҳияти муниципализацияи замин, ки назариётчии он П. Маслов буд, аз он иборат буд, ки моликияти хусусӣ ба заминҳои наделии деҳқонон нигоҳ дошта, заминҳои помещикон ба ихтиёри

муниципалитетҳо — органҳои худидоракунии маҳаллӣ ё земствоҳо дода мешуданд.

Сабаби асосии аз ҷиҳати сиёсӣ барғалат будани программаи аграрии меньшевикон аз он иборат буд, ки онҳо таносуби қувваҳоро дар революциян якум фаҳмида наметавонистанд. Дар революция роли асосиро на буржуазия, чунон ки онҳо даъво мекарданд, балки пролетариат ва деҳқонон бозиданд. Ин вазъияти нави фавқулодда муҳим аз марксистон талаб мекард, ки революцияи аграриро ҳарҷониба дастгирӣ карда, онро барои табаддулоти куллии сиёсӣ дар Россия бо ҳаракати революционии пролетариат пайваст намоянд.

Ҳангоми муҳокимаи программаи аграрӣ дар съезди IV (муттаҳидкунандаи) РСДРП лоиҳаи муниципализацияро Г. В. Плеханов фаъолона тарафдорӣ кард. Вай ба сифати далели асосӣ имконияти реставрацияи мутлақиятро нишон дод. Меньшевикон ба хавфи реставрация истинод намуда, даъво мекарданд, ки милликунонӣ қобили қабул нест, зеро он бо табаддулоти революционию демократӣ, муқаррар намудани республика зич алоқаманд аст, ки ин деҳқононро ногузир аз революция дур мекунад. Ба ақидаи онҳо, умуман ба ихтиёри давлат додани замин хавфнок аст, зеро вай ҳокимияти марказиро аз ҷиҳати моддӣ мустаҳкам намуда, ба иродаи халқ ва намояндагии халқ новобаста мегардонад.

В. И. Ленин даъвоҳои меньшевиконро дар бораи реставрацияи мутлақият рад намуда, қайд карда буд, ки ғалабаи пурраи революция кафолати беҳтарини роҳ надодани реставрация мебошад. Дар ин сурат милликунонӣ заминдории кӯҳнаро ба куллӣ барҳам дода, хоҷагии навро чунон мустаҳкам мекунад, ки бозгаштан ба тарзи кӯҳна тамоман душвор мегардад. Владимир Ильич лоиҳаи меньшевикии муниципализацияи заминро бо асоси комил танқид карда, се камбудии асосии онро махсус таъкид намуд. Якум, ин лоиҳа ғайриреволюционӣ буд, зеро дар он талаби мусодира кардани заминҳои помещикон ва даъват барои ба таври революционӣ ба амал баровардани табаддулоти аграрӣ ҷой надошт. Дуюм, лоиҳа қонунӣ будани иҷорапулии земстворо барои заминҳои помещикон эътироф мекард. Ин ба талаби деҳқонони революционӣ, ки манфиатдори ба моликияти халқ табдил додани тамоми заминҳо буданд, мухолифат мекард. Сеюм, ин лоиҳаи зарарнок буд, зеро чунин хаёли хомро паҳн мекард, ки гӯё бе сарнагун сохтани царизм ва бо республикаи демократӣ иваз кардани он органҳои демократии ҳокимияти маҳаллӣ имконпазир бошанд.

В. И. Ленин шаклҳои гуногуни истифодаи заминҳои мусодирашудаи помещиконро омӯхта, муқобили ба деҳқонон тақсим карда додани ин заминҳо буд. «Тақсимчиён» ба милликунонии ҳамаи заминҳо, аз ҷумла заминҳои мусодиршудаи помещикон муқобил мебаромаданд. Барои ҳимояи ин мавқеъ се далели асосӣ оварда мешуд: 1) деҳқонон ба милликунонии заминҳои помещикон розӣ намешаванд, зеро мехоҳанд онҳоро моликияти худ гардонанд; 2) деҳқонон ба милликунонӣ муқобил мебароянд, чунки онҳо ба нигоҳ доштани моликияти хусусӣ ба заминҳои дар ихтиёрашон буда манфиатдор мебошанд; 3) баъди ғалабаи революцияи буржуазию демократӣ давлати Россия на социалистӣ, балки буржуазӣ хоҳад шуд ва дар чунин шароит милликунонӣ бар зарари манфиатҳои пролетариат буржуазияро пурзӯр мекунад.

Дар шароити вусъат ёфтани ҳаракати революционии деҳқонон, тезу тунд гардидани зиддиятҳои синфӣ дар деҳот бинобар тараққӣ кардани муносибатҳои капиталистӣ дар зироат тафовути программаҳои аграрии партияҳои гуногун басо равшан мешуд. В. И. Ленин нишон дод, ки дар нуқтаи назар оид ба масъалаи аграрӣ чор чараёни асосии партиявӣ мавҷуд аст: ростҳо — аз «Иттифоқи халқи рус» сар карда то октябристҳо, партияи «озодии халқ», трудовикҳо, социал-демократҳо.

Партияи октябристҳо, ки манфиати буржуазияи калони тиҷоратию саноатӣ ва помещикҳои калонро ифода мекарданд, ва кадетҳо, ки манфиати буржуазияи либералиро ҳимоя менамуданд, дар революцияи солҳои 1905—1907 дар масъалаи аграрӣ эволюцияи буржуазии типи помещикию столыпиниро тарафдорӣ мекарданд. Партияи кадетҳо аслан аз октябристҳо фарқе надошт. Ленин қайд карда буд, ки вақте ки революция пурқувват менамуд, дар Думаи якум программаи «либералии» кадетҳо як қисми хурди милликунониро тарафдорӣ кард. Вақте контрреволюция пурзӯр шуд, дар Думаи дуюм программаи «либералӣ» ислоҳоти столыпиниро тарафдорӣ намуд.

Дар соли 1905 дар Москва Иттифоқи Умумироссиягии деҳқонон таъсис ёфт, ки В. И. Ленин ба он баҳои мусбат медод.

Депутатҳои деҳқонони тамоми гӯшаю канорҳои Россия дар Думаҳои якуму дуюми давлатӣ ба тарафдории милликунонии замин фикр баён намуданд, ҳарчанд ки онҳо амиқии процессҳои объективии иқтисодии инкишофи ҷамъиятро намефаҳмиданд ва дар бораи характери системаи ояндаи зироат тасаввуроти аниқ надоштанд.

Ленин ба талаби деҳқонон дар бораи милликунонии замин баҳо дода, қайд кард, ки «онҳо на аз он сабаб ба милликунонӣ тарафдор баромаданд, ки «община» дар байнашон «ҷанинҳои алоҳида», «асосҳои меҳнатии» алоҳидаи ғайрибуржуазӣ гузоштааст. Баръакс, онҳо аз ин сабаб ба вай тарафдор баромаданд, ки зиндагонӣ аз онҳо талаб мекард, ки аз общинаи асримиёнагӣ ва аз заминдории наделии асримиёнагӣ озод шаванд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 13, саҳ. 445).

Гурӯҳи трудовикҳо, ки ба он аз деҳқонон тақрибан 130 — 140 нафар депутатҳо дохил шуданд, дар Думаи якум лоиҳаеро пешниҳод кард, ки дар он ба ихтиёри тамоми халқ бепул додани ҳамаи замин ва кону обҳои он талаб карда мешуд. В. И. Ленин ба гурӯҳи трудовикҳо баҳо дода, гуфта буд, ки ҷиҳати революционии он начандон аз талабҳои сиёсиаш, балки аз талабҳояш доир ба замин иборат аст. Барои он ки тақсими замин прогрессивӣ гардад, бояд ба таҳқурсии наве қарор ёфта бошад, ки онро танҳо бо роҳи гузарондани милликунонии замин барпо кардан мумкин аст.

Таҳлили программаҳои аграрии партияҳои гуногун бори дигар тасдиқ менамояд, ки партияи большевикии ленинӣ собитқадамтарин ифодакунандаи манфиатҳои деҳқонон буд. Таърих дурустӣ ва илман асоснок будани программаи аграрии партияро исбот кард. Рӯзи дигари баъди ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь дар съезди дуюми умумироссиягии Советҳо декрет дар бораи замин қабул гардид. Аз рӯи ин декрет замини помещикҳо мусодира карда, ҳамаи замин миллӣ карда шуд. Ин барои мустаҳкам намудани Ҳокимияти Советӣ ва фароҳам овардани шароит барои сохтмони социалистӣ аҳамияти калон дошт.

Назарияи ленинии масъалаи аграрӣ сиёсати Партияи Коммунистиро комилан асоснок карда, барпо ва мустаҳкам шудани иттифоқи синфи коргаррӯ бо деҳқонон таъмин намуд.

Собитқадамона ба амал баровардани плани кооперативии пешбиникардаи В. И. Ленин, ки дар рафти дигаргунсозиҳои социалистӣ асоси сиёсати аграрии партия гардид, дар деҳот ба ғалабаи сохти колхозӣ оварда расонд ва баробари индустрикони революцияи маданӣ, ҳалли масъалаи миллӣ сохтмони социализмро дар мамлакатамон таъмин намуд.

**Ф. ИВАНОВ,**
**номзади илми таърих.**

# ДЕМОКРАТИКОИИН МУНОСИБАТҲОИ ДОХИЛИПАРТИЯВӢ

## *АЗ ТАҶРИБАИ КОРИ КОМИТЕТИ ПАРТИЯВӢ*

Яке аз масъалаҳое, ки ба муҳокимаи Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС пешниҳод шудааст: «Дар бораи тадбирҳои демократиконии минбаъдаи ҳаёти партия ва ҷамъият» мебошад. Демократиконӣ асоси дигаргунсозиҳои революционии ҳозираи ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ: сиёсӣ, иқтисодӣ, социалӣ ва маънавӣ мебошад. Вай шарти ҳатмии такомулоти муносибатҳои дохилипартиявист, ки ба ин дар кори амалии ҳаррӯзаи ташкилоти ибтидоии партиявиамон боварӣ ҳосил мекунем. Съезди XXVII КПСС тамоми звеноҳои партияро ба бозсозии кори партиявӣ ҳидоят намуда, қайд намуд, ки онро танҳо бо ҷидду ҷаҳди ҳамаи коммунистон дар роҳи ҳамаҷониба инкишоф додани демократия, дар ҳамаи зинаҳо риоя кардани принципи роҳбарии коллегиалӣ, вусъат додани танқид ва худтанқид, назорати коллективӣ, тарбияи муносибати масъулиятшиносона ба кори умумипартиявӣ ба амал баровардан мумкин аст.

Вусъати минбаъдаи демократиконии ҳаёти партиявӣ талаботи программавию уставие мебошад, ки аз чунин принципи асосии ленинӣ бар меояд: «Ҳамаи корҳои партияро бевосита ё ба воситаи намояндагон ҳамаи аъзоёни партия бо ҳуқуқҳои баробар ва бе ҳеҷ истисно пеш мебаранд; дар айни ҳол ҳамаи шахсони вазифадор, ҳамаи коллегияҳои роҳбарикунанда, ҳамаи муассисаҳои партия интихобшаванда, ҳисоботдиҳанда ва ивазшаванда мебошанд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 11, саҳ. 462).

Мо ба рафти демократиконӣ дар ташкилоти ибтидоии партиявии совхоз маҳз дар асоси ҳамин нуктаи ленинӣ баҳо медиҳем. Метавон гуфт, ҳамаи ҷиҳатҳои он дар маҷлиси партиявӣ, дар процесси таъмин намудани ягонагии афкору амалиёти коммунистон равшан аён мегарданд. Муҳити маҷлисҳои партиявиро, ки дар онҳо масъалаҳои рӯзнома ҷиддӣ ба миён гузошта мешаванд, таҳлил намуда, бо камоли боварӣ гуфта метавонем, ки дар давоми якуним-ду сол фаъолии коммунистон ҳам миқдоран ва ҳам сифатан афзуд. Яъне, на фақат шумораи коммунистони ба музокирабароянда зиёд шуд, балки баромадашон акнун муфассалу пурмазмунтар, принципиалию конструктивӣ гардидааст. Ин натиҷаи бевоситаи он аст, ки мо хусусияти хоси роҳбарии партиявиро қатъиян ба эътибор гирифта, маҷлиси партиявиро ба муҳокимаи масъалаи соф истеҳсолӣ мубаддал намегардонем. Ташкилоти партиявӣ дар функцияҳои маъмурию идоракунӣ роҳбарони хоҷагиро иваз накарда, коллективро ба иҷрои вазифаҳои асосии тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ сафарбар менамояд. Коммунистон ҷорикунандагони сиёсати партия, ташкилотчиёни татбиқи амалии он мебошанд. Ин аст, ки дар маҷлисҳои партиявӣ низ дар хусуси роли пешоҳангии онҳо дар бозсозии куллии идоракунии истеҳсолот, ҷорӣ намудани усулҳои пешқадами ташкили меҳнат ва додани музди он, муҳайё сохтани шароити мусоиди кору маишат сухан меронем. Ва, албатта, қатъи назар аз рӯзнома, дар ҳар маҷлис дар хусуси он изҳори ақида мекунем, ки ҳамаи аъзоёни

коллективи совхоз дар бозсозӣ мавқеи мустаҳкам пайдо намоянд. Он дар амал чӣ тавр аст?

Совхози мо дар район аввалин шуда ба пудрати коллективӣ гузашт. Акнун ҳама — аз коргари қаторӣ сар карда то директор — аз рӯи системаи пудратӣ кор мекунанд, ки дар шароити он коэффициенти иштироки меҳнати ҳар кас муайян карда мешавад. Кори ҷорӣ намудани системаи чекии назорат анҷом ёфта истодааст. Ин ҳама аз маҷлиси партиявӣ сар шуда буд. Мо вазифаҳои коллективро дар асоси ҳуҷҷатҳои программавии партия муҳокима намуда, нақшаи амалиётро якҷоя тартиб додем, коммунистонро ба участкаҳои муайяни кори фаҳмондадиҳӣ ва ташкилотчигӣ вобаста кардем. Сипас диққати мутахассисони хоҷагиро ба омӯзиши назариявӣ ва амалии усули пешқадам ҷалб намудем, то ки онҳо на фақат бо камоли кордонӣ амал кунанд, балки афкори ҷамъиятиро низ ташаккул дода тавонанд. Бо ташаббуси комитети партиявӣ барои омӯхтани таҷрибаи амалии пудрати коллективӣ дар совхози «Завет Ильича»-и районн Красногорски вилояти Москва гурӯҳи махсус ташкил карда шуд. Ба ҳайати он директори совхоз Р. Афғонов, бухгалтер Т. Солеҳов, сардори бригадаи зироаткорӣ И. Пиров дохил гардиданд. Баъди баргаштани онҳо комитети партиявӣ ахбороти гурӯҳро шунида, структураи принципиалии дар хоҷагӣ ҷорӣ намудани пудрати коллективиро муҳокима кард. Дар бобати ба истеҳсолот мутобиқ кардани ин навигарӣ ва роҳбарии моҳирона ба татбиқи он ба мутахассисон мустақилияти комил дода шуд. Табиист, ки мо ҳам процесси ҷорӣ намудан ва ҳам самарабахшии усули навро таҳти назорати партиявӣ гирифта, ҳисоботи коммунистони масъули кори аз ҷиҳати ташкилию техникӣ мустаҳкам намудани чорабиниҳоро шунидем. Нормаҳои коркард бо назардошти дараҷаи ҳозираи тараққиёти хоҷагӣ аз нав дида баромада, аттестация ва таҳсили кадрҳо, паспортикунонии саҳроҳо, фермаҳо, дарахтони бисёрсола, роҳҳои дохилихоҷагӣ ва амсоли инҳо ба роҳ монда шуд. Зеро пудрати коллективӣ барин навоварӣ танҳо дар сурати ба пояи сифатан нав бардоштани тамоми кори хоҷагидорӣ имконпазир аст.

Ба назар гирифтани афкори коллективии коммунистон имкон дод, ки ин кори мураккаби серҷиҳата дуруст ташкил карда шавад. Вазъияти вусъати демократиконӣ, ки таҷрибаи пешқадам дар сурати озодона муҳокима намудани аҳволи ҳақиқии кор ҷамъбаст намуда, зуҳуроти манфӣ ошкор карда мешавад, имкон дод, ки камбудиҳо пешгирӣ намуда, суръати тараққиёти хоҷагӣ тезонида шавад. Интишори таҷрибаи бригадаи аъзои комитети партиявӣ Назар Мисоқов, ки аввалин шуда ба пудрат гузашта, барои паҳн гардондани усули пешқадам дар тамоми хоҷагӣ базаи асосӣ гардид, маҳз ҳамин тавр сурат гирифт. Ба бозсозии психологияи одамон, ки барои ба тарзи нав кор кардан зарур аст, аз бисёр ҷиҳат аҳбороти коммунист Мисоқов дар маҷлисҳои партиявӣ аз хусуси омӯхтани пудрати коллективӣ ва самараи баҳснопазири он мусоидат кард. Ҳатто далелҳои овардаи ӯ худ аз худ афзалияти усули навро ташвиқ мекарданд. Дар бригада ҳосилнокии меҳнат 5—6 фоиз афзуда, маданияти зироаткорӣ баланд ва ҳосили зироатҳои ғалладона зиёд шуд. Аъзоёни бригада ҳар сӯми хароҷотро ба ҳисоб гирифта, барои сарфаи ресурсҳои моддию пулӣ мубориза мебаранд ва ба замину техника ғамхорона муносибат мекунанд. Истеҳсоли як центнер ғалла акнун ба бригада 6 сӯм, ё худ назар ба пештара ду баробар арзонтар меафтад.

Пудрати коллективӣ, амсоли ҳар усули нав, такомулоти доимии кори татбиқи он, мукаммал гардондани донишҳоро тақозо менамуд. Ана як мисоли характернок. Сардори бригада Ибодулло Қурбонов дар бригадааш пудратро ҷорӣ карда, ба андозае дилбохтаи ин усули пешқадам гардид, ки ҳамчун студенти ғоибхони институти хоҷагии қишлоқ таҳқиқи назариявию амалии онро мавзӯи кори дипломии худ қарор дод. Ҳоло ӯ дар вазифаи бухгалтерии совхоз кор мекунад ва ташаббускору пропагандисти ҳақиқии пудрати коллективӣ мебошад.

Муҳокимаи проблемаҳои татбиқи самараноки пудрати коллективӣ, бозсозии тамоми механизми хоҷагӣ дар ташкилоти партиявӣ беш аз пеш характери ҷиддӣ пайдо мекунад, ки ин дараҷаи демократии маҷлисҳои партиявӣ, роли сафарбаркунандаи онҳоро дар иҷрои директиваҳои партия, аз ҷумла қарори КМ КПСС «Дар бораи тадбирҳои таъхирнопазири афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат дар хоҷагии қишлоқ дар асоси ҷорӣ намудани шаклҳои оқилонаи ташкили он ва ҳисоби хоҷагӣ» баланд мебардорад.

Афзалияти аёние, ки ҷузъҳои беҳтарин истеҳсолот ба даст меоваранд, дигарҳоро низ водор месозад, кн вазъияти корашонро аз нуқтаи назари танқидӣ таҳлилу мулоҳиза намоянд. Ҳатто коммунистоне, ки пеш он қадар фаъол набуданд, акнун дар маҷлисҳои партиявӣ ошкоро ва принципиалона баромад намуда, ба комитети партиявӣ дар бораи камбудиҳои кор дар маҳалҳо хабар медиҳанд ва дидани чораҳои таъхирнопазирро талаб мекунанд. Ҳодисаеро нақл мекунам. Дар мавсими киштукор бригадаи Ш. Раҷабов аз сабаби бад будани ташкили кор 2,5 гектар замини обьёришавандаро кишт накарда монд. Сардори бригада ин фактро пинҳон намуд. Ин норозигии худи коргарон — коммунистони ташкилоти цехии партиявиро ба вуҷуд овард. Аъзоёни КПСС Теша Раҷабов ва Манзура Мирзоева аз ин хусус ба комитети партиявӣ хабар доданд. Мо ҳамон замон ба воқеаи рӯйдода диққати ҷиддӣ додем. Дар маҷлиси комитети партиявӣ, маҷлисҳои цехӣ ва умумии партиявӣ коммунистон кирдори аъзои КПСС Ш. Раҷабовро маҳкум намуданд. Ба Раҷабов выговори партиявӣ эълон карданд ва мувофиқи тавсияи комитети партиявӣ вай аз сардории бригада озод гардид.

Коммунистони ташкилотҳои цехии партиявии бригадаҳои ҳафтум ва ҳаштум низ дар бобати фаъолонатар таъсир расондан ба рафти бозсозӣ кӯшиш зоҳир намуданд. Онҳо вазъиятро таҳлил карда, ба хулоса омаданд, ки ин бригадаҳо муттаҳид сохта, роҳбарияти он мустаҳкам гардода шавад. Ин масъала дар маҷлиси кушодаи якҷояи цехии партиявии бригадаҳо бо иштироки намояндагони комитети партиявӣ ва маъмурият муҳокима ва ҳал карда шуд. Вақте ки масъалаи интихоби сардори бригадаро муҳокима карданд, варианти беҳтарин дарьёфт карда шуд. То муттаҳидшавӣ ба яке аз бригадаҳо Саид Ҳалимов, ба дигараш Искандар Пиров сарварӣ мекарданд. Якумин марди солхӯрда, дуюмӣ ҷавон аст. Пеш аз овоздиҳии пӯшида номзади сеюм — коргар Маҳмад Раҷабов низ пешбарӣ гардид. Аксарият ба тарафдории Искандар Пиров овоз дод ва ӯ сардори бригада интихоб шуд. Коллектив Саид Ҳалимовро, ки аз рӯи ҷамъбасти овозҳо ҷои дуюмро гирифт, ҷонишини сардори бригада интихоб кард. Ба ҳамин тариқ, дар роҳбарии бригада қувваю ғайрати ҷавонӣ ва таҷрибаи камолот ба ҳам пайваста шуданд.

Албатта, ҳамаи ин худ ба худ ба амал наомадааст. Пеш аз муттаҳид гардондани бригадаҳо фаъолони партиявӣ кори муайяни фаҳмондадиҳӣ бурданд. Умуман, демократиконӣ маънои ҳараҷу мараҷ, аз ҳалли проблемаҳои ҳаёти коллектив худро канор гирифтани фаъолони партиявиро надорад. В. И. Ленин таъкид карда буд: «Равшан фаҳмидан лозим аст, ки чӣ тавр централизми демократӣ, аз як тараф, аз централизми бюрократӣ, аз тарафи дигар, аз анархизм фарқи калон дорад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 27, саҳ. 216).

Дар муносибатҳои дохилипартиявӣ низ айнан ҳамин тавр аст: бо қоидаҳои аз ҳад зиёд ба ташаббуси звеноҳои поёнӣ монеъ нашудан, вале ба беинтизомию худсарӣ ҳам роҳ надодан лозим аст ва органи партиявиро набояд ба мушоҳидакори бетараф табдил дод. Мо дар давраи ҳисоботу интиҳобот дар ташкилотҳои цехии партиявӣ ба ҳамин принцип риоя намудем. Ҳанӯз ду моҳ пеш аз оғози маҷлисҳо комитети партиявӣ ба ҳамаи коммунистони ташкилотҳои цехии партиявӣ таклиф намуд мулоҳиза кунанд, ки барои давраи нави ҳисоботӣ киҳоро котибони худ интихоб карданӣ ҳастанд ва аз ин хусус ба комитети партиявӣ хабар

диҳанд. Барои таклифҳои хаттӣ қуттиҳои махсус овехта шуданд. Бо чунин пурсиш ба бепартиявиён низ имкон дода шуд, ки фикрашонро баён намоянд. Бист рӯз пеш аз маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ комитети партиявӣ таклифҳои пешниҳодшударо ҷамъбаст карда, муайян намуд, ки коммунистон бештар ба кадом номзадҳо таваҷҷӯҳ доранд. Аз ин хусус мо ҳангоми дар маҷлисҳо пешбарӣ намудани номзадҳо хабар додем. Овоздиҳӣ фикрҳои ҳангоми пурсиши пешакӣ баёншударо собит намуд. Ҳамаи ин ба мо кӯмак расонд, ки пайвастагии демократияи бевоситаро (муҳокимаи коллективона, тартиб додани қарор, овоздиҳии пӯшида) бо демократияи намояндагӣ (ташкили органи интихобии иҷроия ва тавассути он ба амал баровардани иродаи аксарияти демократӣ) пуррatар таъмин намоем.

Мо мекӯшем, ки иродаи дар қарорҳои маҷлисҳои партиявӣ, комитети партиявӣ ифодаёбандаи аксарият на бо роҳи пассивона тарафдорӣ кардани таклифи пешниҳодшуда, балки бошуурона ташаккул дода шавад ва оиро ҳар як коммунист ихтиёран ба ҷо орад. Ба ақаллият бошад, чунон ки В. И. Ленин таълим медод, муносибати «ғамхоронаи фардӣ» зоҳир карда шуд. Дар маҷлиси комитети партиявӣ, ки аксарияти мутлақ саратрономи совхоз Ҳ. Қодировро барои роҳ додан ба бесарусомонӣ ва беназоратӣ дар кори истифодаи замин ба зери тозиёнаи танқид гирифтанд, ҳамин хел ҳолат рӯй дод ва танҳо аъзои комитети партиявӣ, сардори бригадаи зироаткорӣ Д. Қамчинова ғайри чашмдошти мо мавқеи созишкоронаро ишғол намуда, кӯшид, ки гуноҳи коммунистро сабук гардонад. Баъди маҷлис ман бо Д. Қамчинова сӯҳбат карда, ба ӯ фаҳмондам, ки сахтгирии рафиқон нисбат ба Қодиров, қатъи назар аз вазифаи ишғолкардааш, натиҷаи ин аст, ки онҳо зарурати мустаҳкам намудани интизоми партиявӣ ва баланд бардоштани дараҷаи талаботро аз ҳар аъзои партия дарк мекунанд. Ниҳоят маълум гардид, ки Қамчинова чизи асосиро фаҳмидааст: сахтгирию серталабии принципиалӣ дар муносибатҳои мутақобилаи коммунистон қисми ҷудонашавандаи таркибии демократияи дохилпартиявӣ мебошад.

Ягон чиз коммунистро аз ҷавобгарӣ дар назди партия эмин дошта наметавонад. Соли гузашта дар маҷлиси комитети партиявӣ ва маҷлиси партиявӣ ҳисоботи шахсии аъзои КПСС, директори совхоз Р. Афғонов ду маротиба шунида шуд: аввал ба муносибати баромади танқидии газетаи районӣ, сипас ба тариқи назорат ба фаъолияти маъмурият. Ва ӯ инро ҳамчун нормаи муқаррарии ҳаёти партиявӣ қабул намуд.

Аз хусуси принципнокии ба мо, аъзоёни партия, зарур сухан ронда, мехоҳам дар ин бора изҳори ақида намоям: муҳим аст, ки кирдору рафтори ба шаъни коммунистон иснодоварандаро на фаъолони партиявӣ, балки пеш аз ҳама аъзоёни қатории ташкилотҳои партиявӣ маҳкум намоянд. Танҳо бо ҳамин роҳ ба ташаккули афкори шахсии ҳар коммунист умед баста, аз такрори механикии фикри баёнкардаи «боло» эмин гардидан мумкин аст. Масалан, рафтори нодурусти аъзои КПСС Р. Мӯсоеваро, ки одоби коммунистиро дар зиндагӣ вайрон кард, аввалин шуда рафиқонаш аз ташкилоти цехии партиявӣ, ки ӯ сарварӣ мекард, маҳкум намуданд. Мӯсоева барои бо ҳамсояҳояш дар қишлоқи Обисангбур ҷанҷолу ҳархаша карданаш аз вазифаи котибӣ озод карда шуд. Баъди ин ҳам ӯ кирдори ношоистаашро такрор намуд ва бо талаби худи ҳамин звенои поёнии партиявӣ ба ӯ выговор эълон карда шуд. Он вақт дар маҷлис гуфта шуда буд, ки коммунист дар ҳар кадом вазъияти зиндагонӣ бояд ботамкин бошад.

Демократиконии муносибатҳои дохилпартиявӣ ташаббуси шахсии коммунистонро баҳри иҷрои вазифаҳои ҳаррӯзаи бозсозӣ инкишоф медиҳад. Бо таклифи аъзои КПСС, сардори бригадаи зироаткорӣ Назар Мисоқов дар ҳамаи бригадаҳо пунктҳои ба навъҳо ҷудокунӣ ташкил карда шуданд, ки дар натиҷа сифати маҳсулоти ба фонди мамлакат фиристодашавандаи хоҷагии қишлоқ беҳтар гардид. Мувофиқи эроди аъзои

КПСС, коргари бригадаи комплексӣ Юсуф Маҳмудов шароити меҳнат дар ҷамъоварии ҳосили сабзавот беҳтар карда шуд. Аъзои КПСС, бригадир-механик Юрий Андреевич Левончев барои такмили ташкил ва баҳисобгирии меҳнати механизаторон бисьёр корҳоро ба ҷо овард. Аз рӯи хабари аъзои КПСС, сардори комплекси чорвопарварӣ Шоҳмурод Ҳакимов камбудиҳои кишти зироатҳои хӯроки чорво бартараф гардиданд. Бо талаби исроркоронаи аъзои КПСС, ветерани меҳнат аз бригадаи № 5 Гулниҳол Неъматова ва дигар фаъолон дар совҳоз филиали Иттиҳодияи «Дилором»-и Душанбе кушода шуд. Ин имкон дод, ки шумораи зиёди занон ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб карда шаванд. Гулниҳол барои ба партия қабул шудани чор нафар духтарон ҳам кӯмак расонд. Фикру мулоҳизаҳои дар маҷлисҳои партиявӣ баёнкардаи коммунистон асоси тадбирҳои комплексии оиди тезонидани интенсификацияи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ гардиданд. Аз ҷумла, коммунистон ташаббускорони ҷорӣ намудани агротехникаи пурсамари кишти якҷоя ва мобайнӣ, парвариши зироатҳои ғалладона ва юнучқа дар заминҳои лалмӣ шуданд.

Мо дар ҷодаи муборизаи баҳри тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ хусусияти хоси ҳозираи роли пешоҳангии аъзои партияро дар шароити демократияи дохилипартиявӣ мебинем: вай барои барҳам додани тасаввуроти кӯҳна ва қолабҳои умрашон баохиррасидаи тафаккур қувваю ғайрат ва қобилияташро пурратар кор мефармояд. Масалан, дар хоҷагии мо солҳои тӯлонӣ чунин ақида мавҷуд буд, ки дар шароити хоку иқлими ин ҷо истеҳсоли молии пиёз аз ҷиҳати агротехника қариб имконнопазиру аз ҷиҳати иқтисодӣ номуфид аст. Фаъолони партиявӣ ба деҳқонони совхоз барои фаҳмидани нодурустии ин ақида кӯмак расонда, онҳоро ба кори қатъиян аз нав дида баромадани структураи таркибьёфтаи майдонҳои кишт ва даст кашидан аз усулҳои муқаррарию камсамари пеш бурдани кори хоҷагӣ ҳидоят намуданд. Дар заминҳои нишеби барои кишт ноқулай, ки то ҳамин қарибиҳо ҳосили ночизи зироатҳои хӯроки чорво мегирифтанд, пиёз корида, аз даҳ гектар замин ба ҳисоби миёна 100 центнерӣ ҳосил рӯёндем. Бо ин маҳсулоти зарӯрӣ коргаронамонро таъмин карда, инчунин 50 тоннаи онро ба бинокорони станцияи электрии обии Роғун фиристодем. Совхоз ба туфайли оқилона истифода бурдани ин участка 2200 сӯм фоидаи соф ба даст овард. Ин далели он аст, ки ҳатто замини камғизо ҳам дар сурат бо камоли дилсӯзӣ муносибат кардан ҳосили хуб дода метавонад. Моҳияти роҳбарии партиявӣ ба суръатфизоӣ ҳам аз он иборат аст, ки коллектив барои пурра истифода бурдани тамоми неруи истеҳсолии дар ихтиёраш буда сафарбар карда шавад.

Ақибмонии пештара барҳам дода шуд ва совхози мо аз хоҷагии зиёновар ба хоҷагии даромаднок табдил ёфт. Асоси муваффақият фаъол гардонидани омили инсонӣ мебошад, ки он имкон дод ҷидду ҷаҳди меҳнатӣ барои ба даст овардани натиҷаи ниҳоии моддӣ нигаронда шавад. Танҳо як мисол меорам. Дар совхоз ҳосилнокии зироатҳои ғалладона фақат дар панҷсолаи ҷорӣ аз 14,5 ба 23 центнер расид. Совхози мо дар мусобиқаи социалистии хоҷагиҳои район ҷои якумро ишғол менамояд.

Албатта, муваффақияти ба дастомада ҳадди охирин набуда, балки шаҳодати имкониятҳои калонест, ки мо бояд онҳоро пурратар ба кор барем. Дар совхози мо боздеҳи заминҳои кишти зироатҳои хӯроки чорво ҳанӯз кам аст. То вақтҳои охир моро лозим меомад аз хоҷагиҳои ҳамсоя хӯроки чорво гирем, ки барои ин мутахассисони совхоз дар маҷлисҳои партиявӣ ҳаққонӣ танқид карда мешуданд. Ҳарчанд вазъият беҳтар шавад ҳам, ҳанӯз бисьёр чизҳо ба кор мамониат расонда истодаанд. Проблемаҳое низ ҳастанд, ки барои ҳалли онҳо ёрии таъхирнопазири органҳои ваколатдор лозим аст.

Такомулоти истифодаи захираҳои об низ диққати ҷиддиро тақозо дорад. Якчанд хоҷагӣ аз оби дарьёи Элак истифода мебарад. Вале кори

ба тартиб андохтани истифодаи об душвориҳо дорад, зеро тобистон оби дарьё кам мешавад. Зимнан, дар соҳили дарьё чуқурии калони табиӣ ҳаст, ки бо меҳнату маблағи камтарин дар ин ҷо обанбор сохтан мумкин аст.

Боз як чизро мехоҳам қайд кунам. Бо розигин собиқ Вазорати гӯшту шири республика совхоз бо маблағ ва ташаббуси худ барои кор карда баромадан ва ба зарфҳо ҷой кардани шир корхона сохта, барои он таҷҳизоти зарурӣ харид. Мо зарурати дар маҳал кор карда баромаданн маҳсулоти ширӣ ва ба аҳолӣ бурда расонданн шири тозаро ба назар гирифтем, ки муҳимии он борҳо дар директиваҳои партия ва ҳукумат таъкид шудааст. Инак, корхонаро сохтем, бо назардошти эродҳои экспертҳо барои истифода пурра тайёр кардем. Вале онро ба балански ширкомбинати Душанбе гузаронида наметавонем. Дар ин ҷо гоҳ нокифоя будани иқтидори корхонаи мо, гоҳ душворин ташкили идоракунии онро баҳона мекунанд. Хулласи калом, инро ба худ ташвиши зиёдатӣ дониста, ба як захираи аллакай мавҷуда назархунукию беэътиноӣ менамоянд. Алҳол дар системаи Госагропром низ моро дастгирӣ накарда истодаанд. Сухан на танҳо аз хусуси ҷиҳатҳои иқтисодии кор, балки аз хусуси ҷиҳатҳои маънавию психологӣ низ меравад. Одамонро ба аҳамияти сохтани корхонаи шир бовар кунонда, ба сохтмону монтаж сафарбар намудем, акнун бошад, бо чунин муносибат метавонем рағбати онҳоро барои дастгирӣ намудани ташаббусҳои нав суст кунем.

Ҳамаи проблемаҳои мо — ҳам проблемаҳои ҳалшуда ва ҳам проблемаҳои ҳалшудаистода — мавзӯи ғамхории на танҳо роҳбарияти хоҷагӣ, балки ҳамаи коркунони истеҳсолот ва пеш аз ҳам коммунистони тамоми ҷузъҳои структурии совхоз мебошад. Хусусияти наҷнби процесси ҳозираи демократиконии тамоми ҳаёти ҷамъият ва аз ҷумла муносибатҳои дохилипартиявӣ дар ҳамин аст.

Қас дар бораи хусусияти бозсозии кори партиявӣ мулоҳиза намуда, бори дигар ба хулоса меояд, ки сарвари ташкилоти партиявӣ бояд барои таҳлили вазъияти корҳо малака дошта бошад, ҳамаи монеаҳои сари роҳи иҷрои кори супурдашударо дур андохта тавонад. Қадамҳои аввалини котибиам ба хотир меоянд. Дар яке аз маҷлисҳои комитети партиявӣ ман аз рӯи бетаҷрибагӣ ба шаш коммунист барои супоришҳои фаврии партиявиро иҷро накарданашон выговор эълон намудам. Баъд дар ин бора ба котиби дуюми комитети партиявии район хабар додам. Ӯ ба ман фаҳмонда дод, ки ин дағалона вайрон кардани демократияи дохилипартиявӣ мебошад ва ғайр аз ин худи ман бояд иҷрои супоришҳоро таъмин мекардам, яъне ба рафиқон муҳимии онҳоро фаҳмонда дода, шароити зарурӣ фароҳам меовардам, имкониятҳои ҳар кадоми онҳоро ба назар мегирифтам ва ғайра. Ва баъдтар ман фаҳмидам, ки усули фармонфармоию маъмурӣ номақбул, зиёда аз ин, дар роҳбарии партиявӣ тамоман тоқатнопазир аст. Барои фаҳмидани ин ба ман падарам Салим Боев, коммунисти кӯҳансол, ветерани совхоз, ки дар вақташ аз ӯ сарварии бригадаро қабул карда будам, низ аз бисьёр ҷиҳат кӯмак расонд. Вай ҳоло ҳам дар маҷлисҳои партиявӣ ҳамроҳи дигар коммунистони насли калонсол бисьёр вақт маро ба роҳи дуруст равона мекунад.

Айёми дигаргуниҳои куллии революционӣ дар совхози мо ба муҳити маънавию психологӣ таъсири хайр расонда, дар назди ташкилоти ибтидоии партиявӣ барои боз ҳам пурратар ба ҷо овардани роли ядрои сиёсии коллектив имконияти калон муҳайё менамояд. Мо унсурҳои ҳанӯз аз байн нарафтаи шаклпарастию расмиятчигӣ, карахтию беташаббусиро барҳам дода, мекӯшем, ки то кушода шудани Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС боз ҳам муттаҳидтар гардида, қадамҳои нахустини бозсозии кори партиявиро бо таҷрибаи амалӣ ғанитар гардонем.

**А. БОЕВ,**
**котиби комитети партиявии совхози «Файзобод»-и райони Файзобод.**

# ИНСТРУКТОР ВА БОЗСОЗӢ

*(АЗ РӮИ МАТЕРИАЛҲОИ АНКЕТАИ ЖУРНАЛ)*

Ҳар кадом комитети районӣ ва шаҳрии партия бо звеноҳои поёнии партиявӣ алоқаи мунтазам ва серҷабҳа дорад. Ин алоқаи ҳаррӯзаро пеш аз ҳама инструктори комитети партиявӣ ба амал мебарорад, ки ӯ мададгори ба роҳ мондани тамоми кори ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва дар вазъиятҳои мураккабтарини муносибатҳои дохилипартиявӣ маслиҳатгари онҳо буда, идеяҳо ва сиёсати партияро дар ҳаёти коллективҳои меҳнатӣ татбиқ менамояд. Вай ҳам вазифаи ташкилотчигӣ, ҳам методӣ ва ҳам назоратро иҷро мекунад. Аз аҳволи ҳақиқии корҳо, рӯҳия ва фикру мулоҳизаҳои омма ҳамеша хабардор будани комитети партиявӣ ва, аз ин рӯ, таъсирнокии қарорҳои қабулкардаи он аз бисьёр ҷиҳат ба маҳорати вазъияти маҳалро объективона таҳлил карда тавонистани инструктор вобаста аст. Қамолоти сиёсӣ ва принципнокии идеявию маънавӣ, эҷодкорӣ ва маҳорати одамонро ба амалиёти фаъолона водор намудан, эҳсоси чизи нав ва тоқатнопазирӣ нисбат ба кӯҳнапарастӣ ҳамон сифатҳое мебошанд, ки инструктори комитети партиявӣ бояд дошта бошад, то ки мувофиқи талаботи айём кор карда тавонад.

Дар шароити дигаргунсозиҳои революционии ҳозира ба зиммаи инструкторон барои сафарбар намудани коммунистон, ҳамаи меҳнаткашон баҳри амалӣ гардонидани роҳи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ масъулияти махсус гузошта мешавад. Дар ин бобат бисьёр чиз ба он вобаста аст, ки худи инструктор моҳият ва зарурати таъхирнопазири таърихии бозсозиро то чӣ андоза амиқ дарк менамояд. **«Комитетҳои районӣ ва шаҳрии партия,** — қайд намуд М. С. Горбачёв ҳангоми мулоқот бо ленинградиҳо, — **пешсафони ба хатти муқаддами бозсозӣ ҳидояткардаи партияанд, ки ба одамон, ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ аз ҳама наздиктаранд. Аз ин рӯ, натиҷаҳои ниҳоии ҷидду ҷаҳди имрӯзаи партия аз бисьёр ҷиҳат ба он вобастаанд, ки ташкилотҳои ибтидоӣ чи сон моҳирона, мулоҳизакорона, ба тарзи нав амал мекунанд».**

Дар рафти иҷрои ин вазифаҳо комитетҳои партиявии республика услуби роҳбариро ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ такмил медиҳанд. Бо ин мақсад меъёри самараи ҷидду ҷаҳди ҳамаи коркунони аппарат, аз ҷумла инструкторон, тағьир дода мешавад. Ҳангоми баҳодиҳӣ натиҷаи амалӣ дар маркази диққат қарор мегирад. Муайян кардани шаклҳои пуртаъсири назорат ва худназорат ба мадди аввал гузошта мешавад. Ҳамаи ин дар ҷавобҳои саволҳои анкетае, ки редакцияи журнал ба инструкторони шӯъбаҳои ташкилии комитетҳои районӣ ва шаҳрии партия пешниҳод карда буд, инъикос ёфтааст. Таҳлили материалҳои анкета имкон дод, ки як қатор процессҳои характернок: **ҷустуҷӯи шаклҳои** беҳтарини структураи тақсими вазифаҳо дар дохили аппарати кории ҳар комитети районӣ ва шаҳрии партия; интихоби роҳҳои оқилонаи истифодаи вақти кор; нав кардани кадрҳои инструкторӣ ва зиёд намудани талабот нисбат ба таълими онҳо муайян карда шаванд.

Инструкторони комитети партиявии шаҳри Исфара ва комитети

партиявии райони Совет Б. Бобоев ва И. Искандаров дар анкета аҳамияти таҷрибаеро, ки оид ба азнавсозии шӯъбаҳо, барҳам додани монеаҳои байнисоҳавии маҳдудкунандаи амали инструкторон дар комитетҳои партиявии онҳо гузаронда мешавад, қайд кардаанд. Комитети партиявии райони Ленин ва дигар комитетҳои партиявӣ низ дар ҳамин самт ҷустуҷӯи эҷодӣ мекунанд. Дар анкетаҳо қайд карда мешавад, ки доираи танги тахассус оид ба маҷмӯи муайяни масъалаҳо ба инструктор имкон намедиҳад, ки дар бораи вазъияти ин ё он ташкилоти ибтидоии партиявӣ тасаввуроти тому ҳамаҷониба ҳосил намояд. Дар натиҷа чунин ҳолат рӯй медиҳад, ки инструктори якчанд шӯъба қариб дар як вақт ба ҳамон як ташкилоти партиявӣ мераванд ва ба ташкилотҳои дигари партиявӣ рафта наметавонанд. Дар баробари ин, чунон ки В. И. Ленин борҳо қайд карда буд, дар кори амалии партиявӣ аниқ ҷудо кардан мумкин нест, ки кадом масъала сиёсию кадомаш ташкилӣ, зеро ҳар кадом масъалаи сиёсӣ метавонад масъалаи ташкилӣ ва ҳар кадом масъалаи ташкилӣ метавонад масъалаи сиёсӣ бошад. Ба ҳамин тариқ, якеро аз дигаре ба таври сунъӣ ҷудо кардан норавост.

Ҳоло аз инструктор ҳамчун ташкилотчии иҷрои директиваҳои партия ва қарорҳои комитетҳои районӣ ва шаҳрии партия оид ба амалӣ гардонидани бозсозии тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъият ва роҳи суръатафзои ҷаҳонбинии васеъ ва тайёрии ҳамаҷониба талаб карда мешавад. Дасткашӣ аз қолибҳои кӯҳнаи ташкили кори аппарати комитети партиявӣ маҳз ба ташаккульёбии типи нави инструктор мусоидат хоҳад кард. Албатта, ҳаёт нишон медиҳад, ки кадоме аз навигариҳои ҷоришаванда бештар қобили қабул аст, вале ҳаминаш равшан аст: **дар ин самт ҳам инкишофи диалектикии сохтмони партиявӣ зарур аст.**

«Шумо бевосита дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳар моҳ ба ҳисоби миёна чанд маротиба мешавед ва чӣ қадар вақти худро дар он ҷо мегузаронед?» — Ҷавоби ин саволи анкета гувоҳӣ медиҳад, ки дар як қатор комитетҳои партиявӣ инструкторон мисли пештара 50—60 фоизи вақташонро ба кор бо ҳар гуна ҳуҷҷатҳо (ҷамъоварӣ ва омӯхтани ахборот, тайёр намудани матни маърӯза, тартиб додани справкаю ҳисобот) сарф мекунанд. Ба ин боз иштироки онҳоро дар ҳар гуна ҷамъомаду маҷлисҳо илова намоем, пас маълум мешавад, ки барои ба ташкилотҳои вобасташуда рафтани онҳо хеле кам вақт мемонад.

«Ҳафтае ба як ташкилоти партиявӣ меравам... Нисфи вақти кор, баъзан аз ин зиёдтараш ба кор бо ҳар гуна ҳуҷҷатҳо сарф мешавад. Ба инструктор пеш аз ҳама имкон додан лозим, ки ба таври эҷодӣ кор кунад ва аз ӯ ҷамъ кардани ахбороти зиёдатӣ, ки аксаран аҳамияти амалӣ надоранд, талаб карда нашавад», — чунин мешуморад инструктори комитети партиявии райони Фархор М. Содиқов.

«Мутаассифона, — қайд мекунад инструктори комитети партиявии райони Қумсангир Х. Хоҷаев, — ҳанӯз ҳам вақти зиёд — тақрибан 50—60 фоизи он ба кор бо ҳар гуна ҳуҷҷатҳо сарф мешавад. Ман чунин мешуморам, ки инструктор бояд плани конкретии кори ҳарҳафтаина дошта бошад ва аниқ донад, ки рӯзи оянда бо кадом кор машғул мешавад. Танҳо дар сурати баплангирии бомулоҳизаи кор вақтро дуруст тақсим кардан мумкин аст».

«Ҳанӯз дар ташкилотҳои партиявӣ ба қадри кофӣ буда наметавонам, ба ҳисоби миёна дар он ҷо фақат 3—4 соат мешавам. Ният дорам, ки ба ташкилотҳо бештар равам ва вақти зиёдро он ҷо гузаронам»,— менависад инструктори комитети партиявии райони Ғончӣ Ҷ. Ҷумъаев.

Бешубҳа, комитетҳои партиявӣ зарурати дигаргуниҳоро ҳис менамоянд ва дар аксарияти онҳо тамоюли аз нав тақсим кардани вақти кори инструктор ба назар мерасад. Инструкторони комитетҳои партиявии районҳои Хуҷанду Совет, комитети партиявии шаҳри Ўротеппа Ҳ. Ҳабилов, И. Искандаров, Т. Мирбобоев ва дигарон диққатро ба ҳа-

мин масъала ҷалб менамоянд. Масалан, Х. Хабилов ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳар моҳ 8—9 маротиба меравад. Т. Мирбобоев қариб 70 фоизи вақти корашро бевосита дар звеноҳои поёнии партиявӣ мегузаронад. И. Искандаров кӯшиш мекунад, ки бештари вақти худро дар байни коммунистони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ гузаронад. Вай ҳангоми ба он ҷо рафтанаш (ба ҳисоби миёна ҳафтае се маротиба) на фақат ба вазъияти кори партиявӣ, балки ба шароитҳои социалӣ низ мароқ зоҳир намуда, ба омӯхтани фикру мулоҳиза ва рӯҳияи одамон диққати махсус медиҳад.

«Дар ташкилоти ибтидоии партиявии совхози «Бешкент-4» ва комитети партиявии колхози «Ленинград» будам. Ба онҳо дар бораи такмил додани амалияи гузарондани маҷлисҳои партиявӣ кӯмак расондам. Ба таҷрибаи кори ташкилоти партиявии станцияи санитарию эпидемиологӣ оид ба тарбияи коммунистони ҷавон мароқ зоҳир кардам. Қарор додам, ки онро тарафдорӣ ва паҳн намоям» (Т. Қаробоев, инструктори комитети партиявии районн Шаҳртуз).

«Бо масъалаҳои тайёрӣ ба қабул ба партия махсусан бисьёр машғул мешавам. Ба он диққат медиҳам, ки ба кори хостагирӣ ба сафи КПСС ҷиддӣ муносибат карда, сифатҳои сиёсӣ, корӣ ва ахлоқии дохилшавандагон пурратар ба назар гирифта шаванд. Дар наздам мақсад гузоштам, ки барои мунтазам таҳлил кардани рафти иҷрои супоришҳои партиявӣ дар ҳар ташкилоти партиявӣ ёрӣ расонам» (Қ. Примқулов, инструктори комитети партиявии районн Қолхозобод).

Дар ин ва дигар ҷавобҳои саволҳои анкета кӯшиши пурратар мувофиқ шудан ба вазифаи инструкторӣ, фаъолона таъсир расондан ба ҳамаи ҷиҳатҳои бозсозии кори партиявӣ ҳис карда мешавад.

Дар комитетҳои партиявии республика ҳоло процесси аз ҳисоби ҷавонон пуррашавии ҳайати инструкторон ба амал меояд. Бинобар ин анкетаи журнал ба инструкторони ҷавон пешниҳод шуда буд. Ва табиист, ки онҳо дар ҷавобҳои худ аз тарафи калонсолон, рафиқони пуртаҷриба аз ҷиҳати маънавӣ ҳамаҷониба дастгирӣ карда шуданашонро қайд кардаанд. Аз ҷумла, Қ. Примқулов дар бораи мудири шӯъбаи ташкилӣ А. Абдуҳамидов, инструкторон Р. Абдухалилов ва С. Абдусамадов, ки ғамхорӣ зоҳир карда, донишу малакаҳои худро ба ӯ меомӯзонанд ва қадамҳои нахустинашро дар ин вазифа рост менамоянд, бо ҳисси миннатдорӣ нақл мекунад.

Дар республика оид ба таълиму тарбия ва баланд бардоштани маҳорати инструкторон кори муайян ба ҷо оварда мешавад. Бо вуҷуди он барои мунтазаму амиқшавии процесси ташаккульёбии кадрҳои инструкторӣ боз хеле чораҳо андешидан лозим аст. Ба ин мунтазам гузарондани семинарҳои минтақавӣ ва вилоятии инструкторон, дар онҳо истифода бурдани шаклҳои нави таълими назариявӣ ва мубодилаи таҷриба мусоидат карда метавонист. Ҳамин чиз ташвишовар аст, ки бисьёр инструкторони ҷавон дар бораи доираи вазифаҳояшон, хусусиятҳои хоси кори инструкторӣ тасаввуроти пурра надоранд.

Бозсозии кори партиявӣ процессе мебошад, ки на фақат услуби кор, балки онҳоеро низ тағьир медиҳад, ки бо ин кор ҳар рӯз машғуланд. Ин тағьирот дар саҳифаҳои матбуоти партиявии мо бояд аниқтар инъикос ёбад. Дар ҷавоби саволҳои анкета ба унвони журнал як қатор дархостҳо баён намуда, таклиф карда шудааст, ки дар саҳифаҳои он баромадҳои инструкторони ботаҷриба, очеркҳо дар бораи онҳо, маслиҳатҳои методӣ ба кадрҳои инструкторӣ чоп карда шаванд.

Дар ҷавобҳои анкета чунин фикр баён ёфтааст, ки инструктори комитети партиявӣ бояд дар кори мустаҳкам кардани муттаҳидӣ ва инкишоф додани фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ, дар тайёрӣ ба Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС саҳми арзанда гузорад.

**Н. СУХАЧЕВА,**
**С. СУХОЯН.**

# *МАЙЛУ РАҒБАТ БА КОР*

**Солҳои охир дар бисьёр соҳаҳои хоҷагии халқи райони Коммунистӣ дигаргуниҳои калон ба амал омаданд, ки дар натиҷаи онҳо район аз рӯи баъзе нишондиҳандаҳо дар вилоят ба ҷумлаи районҳои пешқадам дохил гардид. Ташкилоти партиявии район бозсозиро бо кадом роҳҳо ба амал мебарорад, ба кадом проблемаҳо дучор меояд ва усулҳои самараноки ҳалли онҳоро чӣ тавр ҷустуҷӯ менамояд? Аз ин хусус котиби якуми комитети партиявии райони Коммунистӣ Р. КЕНҶАБОЕВ нақл мекунад.**

БОЗСОЗӢ дар район аз чӣ сар шуд? Аз таҳлили амиқи иқтисодӣ, аз ҳисоб карда баромадани ҳамаи он чи, ки мо дорем. Агар аниқтар карда гӯем, аз муайян намудани «ҷойҳои сусти кор» сар шуд. Барои ин корҳои зиёди тайёрӣ ба ҷо оварда шуданд, ки дар онҳо ҳамаи коркунони комитети партиявии район, фаъолони мо, мутахассисони РАПО ширкат варзиданд. Аслан аҳволи ҳар як хоҷагӣ, ҳар як соҳа таҳлил карда шуд. Ҳама ба як хулоса омадем — дар ҳама ҷо имконияту захираҳо калонанд, вале ба пешравии кор ҳамин халал мерасонад, ки дар аксар маврид дар хусуси камбудиҳо бисьёр гап мезаданду барои ислоҳи вазъият ягон кори амалӣ карда намешуд. Пас, мо қарор додем, ки бозсозиро аз худи одамон сар кунем.

Пленуми комитети партиявии район, ки моҳи октябри соли 1986 баргузор гардида, дар он маъракаи ҷамъоварии пахта ҷамъбаст ва проблемаҳои асосии комплекси агросаноатӣ муҳокима карда шуданд, гардиши куллӣ гардид. Бояд гуфт, ки гуфтугӯи ҷиддию тезу тунде барпо шуд. Аз рӯи мулоҳизаҳои танқидии дар рафти муҳокима баёнгардида плани чорабиниҳо тартиб дода шуд, ки иҷрои он таҳти назорати ҷиддии комитети партиявии район мебошад. Фавран баъди пленум се совети мутахассисон — штабҳои ба худ хоси оид ба масъалаҳои асосӣ ташкил карда шуданд. Инҳо советҳои иқтисодчиён, агрономҳо ва чорвопарварон мебошанд. Дар назди онҳо вазифа гузошта шуд, ки тамоми хоҷагиҳои районро дар соҳаҳои асосӣ ба пояи баланд бардошта, онҳоро барҳақ хоҷагиҳои даромаднок гардонанд. Дар як вақт ба советҳо ҳуқуқҳои калон дода шуданд: фикру мулоҳиза ва тавсияҳои онҳо бояд барои ҳамаи хоҷагидорон қонун гардад. Ин ҷо дар бораи мақсади барпо намудани советҳо муфассалтар таваққуф кардан даркор аст. Гап дар он аст, ки савияи дониши мутахассисон оиди ин соҳаҳо дар хоҷагиҳои район гуногун аст. Пӯшида нест, ки баъзан ба онҳо қатъият ва субot корӣ намерасад, то ки ба раиси колхоз, ки ба усули кӯҳнаи кор одат кардааст, нафъу афзалияти усулҳои навро фаҳмонда дода тавонанд. Советҳои мутахассисон дар кори худ ба таҷрибаи ветеранҳо муроҷиат намуданд. Ёд дорам, ки машварати совети агрономҳо бо ветеранҳо, сардорони бригадаҳои пешқадам ва мудирони участкаҳо чи тавр гузашт. Ҳар шахси ба машварат даъватшуда дар район нағз маълум буд: Ғулом Комилов — мудири агроучасткаи колхози ба номи Ленин, Амон Азимов — мудири шӯъбаи совхоз-техникуми ба номи Куйбышев, Отамурод Қурбонов — аз колхози ба номи Карл Маркс ва дигарон. Кори мо, гуфтанд ба онҳо, бе шумо, бе маслиҳату ёрии шумо пеш намеравад. Инак, одамон ба кӯмак омаданд. Онҳо таҷрибаи солҳои тӯлонӣ андӯхтаашонро ҳам оиди тарзу усулҳои кишт, ҳам оиди парвариши пахта дар заминҳои шӯр ва дигар асрори ба даст овардани ҳосили фаровони пахта саховатмандона нақл карданд. Сардори бригадаи колхози «Коммунизм» Отахон Шаймонов бригадаи худро, ки муттасил аз ҳар гектар 37 центнерӣ ҳосили пахта мегирифт, супурда, ба бригадаи аз ҳама ақибмондаи хоҷагӣ ба кор гузашт. Соли 1986 ин бригада аввалин маротиба планашро иҷро кард.

Дар худи ҳамон маҷлис ҳама якдилона ба чунин хулоса омаданд: ба усули ба пуштаи ҷӯяк коштани чигит ва дар як вақт ба замин андохтани нурӣ гузаштан даркор аст. Инак, 7 ҳазор гектар, андаке камтар аз нисфи замин дар район бо ҳамин усул кишт карда шуд. Пахтаи ин заминҳо аз санҷиши шароити номусоиди обу ҳавои соли ҷорӣ бомуваффақият гузашта, дар ҳамаи хоҷагиҳо ҳосили хуб дод. Танҳо колхози «Коммунизм» истисно шуд, ки собиқ раиси он фақат 20 фоизи майдонро барои бо ин усул кишт кардан ҷудо карда буд.

Хоҷагиҳо ҳар рӯз ба андозаи се фоизи план пахта ҷамъоварӣ мекарданд, ки ин натиҷаи ҳам маслиҳати мутахассисон, ҳам меҳнати бурдборонаи штаби «Ҳосил-87» ва ҳам гурӯҳҳои муваққатии партиявию комсомолӣ буд. Ба замини сари вақт барои ҷамъоварии мошинӣ тайёркардашуда 90 мошин баромад, ки ин

миқдорро то ҳол район надида буд. Қисми зиёди ҳосил ба пунктҳои пахтақабулкунӣ бо навъи якум супурда шуд. Зимнан, тамоми ҳосилро бе ёрии шаҳриён ҷамъ овардем.

Вале ҳамаи ин қадамҳои нахустини бозсозист. Натиҷаҳоро мо ҳамаҷониба таҳлил карда, хатоҳои содиршударо ба назар мегирем. Оиди маълумоти иқтисодии меҳнаткашон бисьёр корҳоро анҷом додан лозим меояд: онро мо захираи калони афзоиши ҳосилнокии меҳнат, ҷорӣ намудани шаклу усулҳои пешқадами кор мешуморем. Соли 1987 ҳамаи 200 бригадаи пахтакории райони мо ба ҳисоби хоҷагӣ гузашт, 58 бригада аз рӯи усули пудрат кор мекунад, 13 бригадаи оилавӣ низ ҳаст. Бо ҳар кас пешакӣ сӯҳбат гузаронда шуд, ҳама таҳсил карда, бо асосҳои пудрати бригадавӣ муфассал шинос шуданд. Конференцияи республикавии илмию амалия оиди проблемаҳои такомулоти минбаъдаи механизми иқтисодии хоҷагидорӣ, ки дар заминаи райони мо гузаронда шуд, мактаби хубе гардид.

Оиди такомули кори заводи пахтатозакунии Октябрь, ки дар вилояти Қӯрғонтеппа аввалин шуда ба қабули пахта аз рӯи истеҳсоли нах гузашт, кори зиёдеро анҷом додан лозим меояд. Мо ҳисоб карда баромадем, ки барои сифати баланди пахтаи супурдашуда бояд 5 миллион сӯм даромади иловагӣ гирем. Тасаввур кардан мумкин аст, ки ин дар назди район чӣ гуна пешомадҳоро муҳайё месозад. Пул барои тараққии соҳаи социалӣ сарф мешавад.

Ба соҳаи даромаднок табдил додани чорводории район яке аз мавзӯъҳои асосии ғамхории мо мебошад. Муваффақияти ин корро мо пеш аз ҳама дар афзун гардондани вазни миёнаи шабонарӯзии чорвои калони шохдор, зиёд кардани саршумори чорвои зотӣ барои фурӯш мебинем. Дар ин бобат кори ҳадафманд бурда мешавад.

Аз хусуси ҳамаи ин на барои он муфассал нақл мекунам, ки ташкилоти партиявӣ барои ба ҷо овардани вазифаҳои Советҳои маҳаллӣ кӯшиш дорад. Комитети партиявии район вазифаашро дар он мебинад, ки бозсозии механизми хоҷагиро аз ҷиҳати идеологӣ таъмин, масъулияти ҳар коммунистро барои участкаи супурдашудаи кор зиёд карда, эҷодкорӣ ва ташаббусро вусъат диҳад. Алҳол гуфтан мумкин нест, ки ин масъаларо мо бе душворӣ ҳал карда истода бошем. На ҳама сарварони партиявӣ дар фаъолияташон аз усулҳои расмиятчигию бюрократӣ даст кашидаанд. Кори тарбияи сиёсӣ ва атеистии меҳнаткашон низ камбудии зиёд дорад. Мо ин камбудиҳоро нағз мефаҳмем. Он чи ки дар ин бобат ба ҷо оварда шудааст, танҳо ибтидои кори дар амал татбиқ намудани плани комплексии тартибдодаи ташкилоти партиявии район аст.

Масъалаи кадрҳо дар маркази диққати комитети партиявии район мебошад. Хоста гирифтану тарбия намудани роҳбарони боғайрату ташаббускор, сарварони ҳақиқии бозсозӣ яке аз вазифаҳои асосист. Алҳол дар ин ҷода низ корҳо табъи дил нестанд. Чунончи, дар шароити демократия ва ошкорбаёнии вусъатьёфта панҷ нафар роҳбарони хоҷагӣ барои камбудии корашон аз нав интихоб карда шуданд. Собиқ раиси колхози ба номи Ленин чун ҳис кард, ки баробари замон қадам зада наметавонад, дар бораи озод кардан аз вазифа худаш ариза дод...

Мо барои он ҳам ҷидду ҷаҳди зиёд мекунем, ки проблемаи сохтмони манзил ва объектҳои маданиро бомуваффақият ҳал намуда, адои хизмати маишию коммуналӣ ва ташкили савдоро такмил диҳем ва ғайра. Зимнан, мо мекӯшем ин проблемаҳоро ба таври комплексӣ ҳал намоем. Бо реконструкцияи фермаҳо, фароҳам овардани шароити зарурии меҳнат барои чорводорону пахтакорон ҷиддан машғул шудем. Орзу дорем, ки ба ҷои қишлоқҳои ҳозира шаҳрчаҳои аграрӣ буньёд намоем.

Умуман вазъият дар ташкилоти партиявии район вазъияти корист, майлу хоҳиш якто—ҷустуҷӯ кардану сафарбар намудани ҳамаи захираҳо барои тезонидани тараққиёти иқтисодию социалӣ мебошад.

## Дар комиссияи назорати партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон

# ВАҚТЕ КИ ПРИНЦИПНОКӢ СУСТ АСТ

МАҶЛИСИ васеи комиссияи назорати партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон бо иштироки шӯъбаҳои кори ташкилию партиявӣ ва органҳои маъмурии КМ ПК Тоҷикистон, раисони комиссияҳои назорати партиявии назди комитетҳои партиявии вилоятҳо ва мудирони шӯъбаҳои кори ташкилию партиявии комитетҳои партиявии вилоятҳо, мудирони шӯъбаҳои ташкилии комитетҳои партиявии шаҳру районҳои тобеи республика, комитети партиявии шаҳри Кӯлоб ва раисони комиссияҳои партиявии назди ҳамин комитетҳои партиявӣ барпо гардид.

Дар маҷлис фаъолияти ташкилоти партиявии вилояти Кӯлоб оид ба иҷрои қарори КМ ПК Тоҷикистон аз 3 июни соли 1987 «Дар бораи кори комитети партиявии шаҳри Норак бо коммунистоне, ки ҷазои партиявӣ доранд» ва риояи талаботи параграфи 12 Устави КПСС муҳокима шуд. Қайд гардид, ки комитетҳои партиявии вилоят барои иҷрои қарори мазкур кори муайянеро ба ҷо оварданд. Аз ҷумла, кори комитети партиявии райони Фархор бо коммунистоне, ки ҷазои партиявӣ доранд, омӯхта, дар маҷлиси бюрои комитети партиявии вилоят муҳокима карда шудааст. Дар маҳал барои пурзӯр кардани аҳамияти тарбиявии ҷазоҳои партиявӣ, такмил додани кори дида баромадани делоҳои шахсии аъзоёни КПСС як қатор тадбирҳо ба амал бароварда шуданд. Ба шунидани ҳисоботи аъзоёни партия, ки ҷазо гирифтаанд, диққати калон медодагӣ шуданд. Комитетҳои партиявӣ ҳамаи делоҳои шахсиро дар бораи аз сафи КПСС хориҷ кардан ва додани ҷазои партиявӣ ба ҳисоб гирифтаанд. Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ коммунистонеро, ки гуноҳи начандон ҷиддӣ содир кардаанд ва нисбат ба онҳо огоҳӣ, маломат, маслиҳат барин чораҳои тарбияи партиявӣ дида мешаванд, зуд-зуд муҳокима менамоянд.

Дар баробари ин, чунон ки қайд карда шуд, кор бо аъзоёни ҷазогирифтаи партия ҳанӯз ба талаботи афзудаи имрӯза ҷавоб дода наметавонад. Дар ин бора афзудани ҳодисаҳои вайронкунии нормаҳои ҳаёти партиявӣ дар ташкилотҳои партиявии шаҳри Кӯлоб, районҳои Восеъ, Данғара, Фархор шаҳодат медиҳад. Дар ин ҷойҳо як қатор аъзоёни партия барои вайрон кардани интизоми давлатӣ ва меҳнатӣ, суиистеъмоли мансаб, содир кардани ҷиноят, ба ҳушьёрхона афтодан ҷазо гирифтанд.

Комитети партиявии шаҳри Кӯлоб, комитетҳои партиявии районҳо ҳангоми баҳодиҳӣ ба рафтори роҳбарон ва коммунистони қаторӣ на ҳамеша аз рӯи меъёри баробари серталабӣ муносибат мекунанд. Масалан, бюрои комитети партиявии шаҳри Кӯлоб суратгири комбинати суратгирӣ В. Х. Қарохоновро барои ба ҳушьёрхона афтоданаш аз сафи КПСС хориҷ кард, вале ба коркуни масъули комиҷроияи вилоят В. В. Шугуров ва сарбухгалтери идораи таъминоти социалии шаҳр Н. Т. Қалашников барои худи ҳамин гуна гуноҳ выговори қатъӣ бо қайд кардан дар карточкаи баҳисобгирӣ эълон намуд.

Дар рафти тафтишоте, ки пеш аз муҳокимаи масъалаи мазкур гузаронда шуд, фактҳои рӯякӣ омӯхтани делоҳои шахсӣ ошкор гардиданд. Масалан, говҷӯши совхози ба номи Амиршоеви районн Кӯлоб О. Х. Қурбоноваро бинобар барои риояи таомули динӣ ҳангоми ақди никоҳ ва зоҳир намудани бепарвоӣ ба нигоҳ доштани билети партиявӣ аз сафи КПСС хориҷ карданд. Дар ин ҳол ҳамин чиз ба эътибор гирифта нашуд, ки О. Х. Қурбонова ҳангоми ақди никоҳ кардан тобеи иродаи падару модар ва шавҳари ояндааш буд, ки ӯ баъди тӯй дере нагузашта ҳангоми ҷанҷол аз вай билети партиявиашро кашида гирифта, онро сӯзонд. Дар айни замон муаллими мактаби миёнаи № 5 Д. У. Боқиевро, ки ахлоқан вайрон ва серзана аст, дар сафи партия мононданд.

Комитетҳои партиявӣ ба амалияи беасос кашол додани кори дида баромадани аризаҳо дар бораи аз коммунистон бардоштани ҷазо хотима нагузоштаанд. Баъзан, баръакс, дар ин масъалаи муҳим хеле саросема мешаванд. Масалан, бюрои комитети партиявии районн Фархор ба номзад ба аъзогии КПСС, фурӯшандаи универмаг С. Табарова барои харидоронро фиреб доданаш бо қайд кардан ба карточкаи баҳисобгириаш выговори қатъӣ эълон кард, роҳбарияти магазин бошад, барои сазовори боварӣ набуданаш ӯро аз вазифа озод намуд. Худи ҳамон бюро баъди ҳафт моҳ ҷазоро аз С. Табарова бардошт ва бар хилофи параграфи 16 Устави КПСС ӯро барои ба сафи партия қабул намудан қарор кард. Чунин фактҳо дар комитети партиявии районн Совет низ ҷой доштанд.

Чунон ки дар маҷлис қайд шуд, аксар вақт дар бораи ҷазоҳое, ки Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, комитетҳои назорати халқӣ, органҳои иттифоқи касаба ва дигар органҳо ба аъзоёни КПСС додаанд, ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ хабар дода намешавад. Дар натиҷа нисбат ба чунин аъзоёни партия чораҳои таъсиррасонии партиявӣ дида намешаванд.

Комитети вилоятии партия, комиссияи назорати партиявии назди комитети партиявии вилоят ба кори пешгирӣ намудани кирдору рафтори ношоистаи коммунистон диққати зарурӣ намедиҳанд ва асосан бо муҳокимаи фактҳои аллакай ҷойдошта маҳдуд мегарданд. Зиёда аз ин, як қатор шахсоне, ки ҷиноят содир карда, ба ҷавобгарӣ кашида шудаанд, бо ҷазоҳои партиявӣ дар сафи КПСС мемонанд. Ба ин гуна дағалона вайрон кардани параграфи 12 Устави КПСС дар комитетҳои партиявии районҳои Москва, Ховалинг, Фархор, Данғара, Совет роҳ дода мешуд.

Дар ташкилоти партиявии вилоят шахсоне, ки дар бораи онҳо тафтишоти ҷиноятӣ аз сабаби эълон шудани авфи умумӣ ё ба кафилӣ дода шуданашон хобонда шудааст, ба ҷавобгарии партиявӣ кашида намешаванд. Масалан, нисбат ба собиқ сардори управленияи бинокории тресги «Гидроспецстрой»-и районн Данғара Д. Зуҳуров барои мунтазам дуздидани бетон делои ҷиноятӣ кушода шуда буд. Аз рӯи илтимоснома вай ба кафилӣ гирифта, бе ҳеҷ гуна муҳокима дар сафи партия мононда шуд. Факти дигар. Мудири яслии мавсимии колхози «Роҳи Ленин»-и районн Фархор А. Пиракова 237 килограмм орди навъи аълоро аз худ кард. Делои ҷиноятиеро, ки нисбат ба ӯ кушода буданд, бинобар ба кафилӣ дода шуданаш хобонданд. Ташкилоти ибтидоии партиявии колхоз ба Пиракова бо қайд кардан ба карточкаи баҳисобгирӣ выговори қатъӣ эълон намуд. Комиссияи партиявии назди комитети партиявии район мувофиқи параграфи 12 Устави КПСС амал намуда, таклиф гузошт, ки Пиракова аз сафи КПСС хориҷ карда шавад. Аммо бюрои комитети партиявии районн Фархор бо ин таклиф розӣ нашуд ва қарори либералонаи ташкилоти ибтидоии партиявии колхозро тарафдорӣ кард.

Дар вилоят фактҳое ҷой доранд, ки Советҳои маҳаллӣ депутатҳои аъзои партия, аз ҷумла роҳбарони ҷинояти ҷиддӣ содиркардаро беасос ҳимоя мекунанд. Чунончи, дар бораи собиқ раиси иттиҳодияи истеҳсолии байнирайонии «Сельхозхимия»-и Кӯлоб Г. Устоев барои беэҳтиёт истифода бурдани техникаи хоҷагии қишлоқ делои ҷиноятӣ кушода шуд. Аммо комиҷроияи вилояти Кӯлоб бо таклифи прокуратураи вилоят барои ба ҷавобгарии ҷиноятӣ кашидани Г. Устоев розӣ нашуд. Ӯ то ҳол ба ҷавобгарии партиявӣ ҳам кашида нашудааст.

Ба комитетҳои партиявӣ, органҳои назорати партиявӣ ҳамин чиз ҳам хос аст, ки як қатор делоҳои шахсии одамони ҷиноят содиркардаро на то суд шуданашон, чунон ки инро Устави КПСС талаб менамояд, балки баъдтар дида мебароянд. Дар натиҷа баъзе шахсони маҳкумшуда мӯҳлати ҷазоро ҳангоми дар сафи партия буданашон мегузаронанд. Аз ҷумла, собиқ бригадири колхози «Ленинград»-и райони Кӯлоб С. Мустонов келинашро маҷбур кард, ки худашро сӯзонад. Барои ин нисбат ба вай моҳи августи соли 1986 делои ҷиноятӣ кушода шуд ва моҳи июни соли 1987 суди вилояти Кӯлоб ӯро ба муддати 3,5 сол аз озодӣ маҳрум кард. Аммо фақат баъди як моҳи баромадани ҳукм Мустонов аз сафи КПСС хориҷ карда шуд.

Дар маҷлис инчунин қайд гардид, ки органҳои маъмурӣ ба комитетҳои партиявӣ дар бораи коммунистони ҷиноят содиркарда на ҳамеша сари вақт ахбороти пурраю дуруст медиҳанд. Талаби партия дар бораи бо кор таъмин намудани шахсони аз вазифаашон озод кардашуда иҷро карда намешавад. Дар натиҷа баъзе шахсони аз сафи КПСС хориҷ ва аз вазифаашон озодшуда вақти зиёд кор ёфта наметавонанд.

Маҷлиси комиссия фаъолияти комиссияи назорати партиявии назди комитети партиявии вилоятро оид ба кори байни коммунистоне, ки ҷазои партиявӣ доранд ва иҷрои талаботи параграфи 12 Устави КПСС-ро ғайриқаноатбахш шуморид. Комиссияи назорати партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон материалҳои муҳокимашударо ба зери назорат гирифт ва барои бартараф намудани камбудиҳо ба комитети партиявии вилояти Кӯлоб фиристод.

# САРВАТҲОИ ЗЕРИЗАМИНИРО БОСАМАРА ИСТИФОДА БАРЕМ

**Р. БАРОТОВ,**
*академики АИ РСС Тоҷикистон,*
*доктори илмҳои геологияю минералогия*

ДАР Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР, ки съезди XXVII тасдиқ намудааст, зарурати вусъат додани кори кофтукови геологӣ оид ба кашфи ресурсҳои сӯзишворию энергетикӣ ва хелҳои муҳимтарини ашьёи хоми минералӣ қайд карда шудааст. Дар онҳо инкишоф додани тадқиқи комплексии сохт ва эволюцияи қишри замин, биосфера, уқьёнуси ҷаҳон, атмосфера ва фазои кайҳон пешбинӣ гардидааст.

Тоҷикистон дорои базаи хеле тараққикардаи ашьёи хоми минералӣ мебошад, ки он яке аз заминаҳои асосии рушди босуръати қувваҳои истеҳсолкунанда ба шумор меравад. Дар натиҷаи кори самарабахши геологҳо беш аз сесад кони металлҳои ранга, нодир ва сиёҳ, ашьёи хоми ғайри маъданӣ, сангҳои қиматбаҳо ва ороишӣ, конҳои сӯзишворӣ кашф карда шудаанд. Дар заминаи онҳо металлургияи ранга, саноати ангишт, нефть, газ, химия, саноати масолеҳи бинокорӣ тараққӣ мекунад.

Барои босамаратар истифода бурдани сарватҳои зеризаминӣ ба геологҳо — истеҳсолотчиён ва олимон лозим меояд, ки як қатор вазифаҳои таъхирнопазирро иҷро намоянд.

Конҳои газ ва нефти республика дар Шимоли Тоҷикистон (ҷанубу ғарби водии Фарғона) ва ҷануби Тоҷикистон — дар водиҳои Ҳисор, Вахш ва Кӯлоб (Қизилсу) воқеъ гардидаанд. Мувофиқи маълумотҳои мавҷудаи геологӣ ва геофизикӣ, имконият ҳаст, ки захираҳои перспективии нефть ва газ зиёд карда шаванд. Аз ин рӯ, зарурати вусъат додани кофтуковҳои геологӣ ба миён меояд. Дар ҳудуди Ҷануби Тоҷикистон табақаҳои перспективии дорои нефту газ на фақат табақаҳои палеоген, инчунин ҷинсҳои таҳшини табошир ва хусусан табақаи юра ҳам перспективанок мебошанд. Дар ин ҷо бояд кофтани чоҳҳои чуқур пешбинӣ карда шавад.

Тоҷикистон аз ҷиҳати захираи ангиштсанг дар Осиёи Миёна мавқеи намоёнро ишғол менамояд. Дар республика 29 кони ангишт маълум аст, ки аз онҳо 13-тоашон аҳамияти саноатӣ доранд. Вале ҳоло фақат кони ангишти Шӯроб дар райони Исфара дар миқьёси саноатӣ истифода карда мешавад.

Кони аз ҳама калон кони Фон-Яғноб мебошад, ки дар ҳавзаи дарьёҳои Яғноб ва Фондарьё (шохаи чапи дарьёи Зарафшон) воқеъ гардидааст. Захираи умумии геологии ангишт дар ин ҷо аз 2,1 млрд. тонна зиёд аст. Ангишти Фон-Яғноб бо сифати хеле хуб ва ҳарорати баланди худ фарқ мекунад. Беш аз 80 фоизи он ангишти коксшаванда буда, захираи саноатии он аз 500 млн. тонна зиёдтар аст. Ҳоло корҳои ҷустуҷӯӣ дар майдони қисми ғарбии кони ангишти Фон-Яғноб вусъат дода шудаанд. Пурра ба кор андохтани он талаботи республикаҳои Осиёи Миёнаро ба кокси хушсифат қонеъ мекунад. Конҳои ангишти

Зиддӣ (ҳавзаи дарьёи Варзоб), Назарайлоқ (ҳавзаи дарьёи Сурхоб) ва Шашқад (ҳавзаи дарьёи Зарафшон) низ ояндаи калон доранд.

Вазифаи аввалиндарачаи геологҳо аз он иборат аст, ки базаи ашьёи хоми минералии республикаро вусъат дода, барои тараққӣ додани он дар чунин минтақаҳое, ки истифодаи конҳо бештар муфид аст, тайёрӣ бинанд. Бинобар ин зарур аст, ки дар минтақаҳои корхонаҳои маъдан ва дорои конҳои перспективанок маҷмӯи корҳои геологию геофизикӣ, геохимиявӣ, аксбардории кофтуковӣ ва ҷустуҷӯи геологӣ гузаронида шаванд. Дар баробари кофтукови конҳои анъанавии Тоҷикистон бояд корҳои кашф намудани хелҳои нави ашьёи хоми минералӣ пешбинӣ карда, ин корҳо бо истифодаи навтарин усулҳои кофтуков ва кашфиёт анҷом дода шаванд. Дар Қаромазор кофтукови комплексии конҳои қалъагӣ, руҳ, вольфрам, мис, висмут, шпати гудозандаро давом додан лозим меояд.

Дар водии Зарафшон миқдори зиёди конҳои маъданҳои фоиданок ошкор ва кашф карда шудаанд. Дар заминаи кони симобу сурмаи Чиҷикруд комбинати маъдани Анзоб амал мекунад. Дар ин ҷо гурӯҳи конҳои сурмаи Шингу Моғиён ва Кончоч воқеъ гардидаанд, ки захираи онҳо дар оянда ҳамчун базаи иловагии ашьёи хом хизмат хоҳад кард. Дар водии Зарафшон мавҷуд будани комбинати маъдантозакунӣ, конҳои металлҳои ранга ва нодир, инчунин конҳои ангишт барои барпо намудани комплекси калони саноатии ин соҳа таҳкурсии мустаҳкам мебошад.

Минтақаи комплекси территориявию истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон аз маъданҳои гуногуни фоиданок бой аст. Захираҳои кашфкардашуда ва афзоиши онҳо заминаи тараққииояндаи саноати нефть ва химия, металлургияи ранга ва саноати масолеҳи бинокорӣ мебошанд. Тараққии металлургияи ранга бо истифодаи баъзе конҳои вольфрам ва шпати гудозанда (дар нишебии ҷануби қаторкӯҳи Ҳисор), целестин ва дигар маъданҳои фоиданок алоқаманд аст. Барои тараққии саноати алюминий кони сиенитҳои нефелинии Турпии райони Ғарм аҳамияти калон дорад.

Захираҳои кашфшудаи намаки ошӣ дар кони Тутбулоқ на фақат барои қонеъ гардонидани эҳтиёҷоти комбинати электрохимиявии Ёвон, инчунин барои истеҳсоли намаки ошии «Экстра» имконият медиҳад. Ба муносибати сохтмони роҳи оҳани Қӯрғонтеппа — Кӯлоб масъалаи таъсиси корхонаи калони истеҳсоли намакро дар кони Хоҷа-Мӯъмин, ки республикаҳои Осиёи Миёнаро бо намаки техникӣ таъмин мекунад, аз нав дида баромадан ба мақсад мувофиқ аст. Мавҷуд будани ашьёи хоми карбонатӣ ва захираҳои номаҳдуди намаки ошӣ, пешомадҳои реалии афзоиши захираҳои саноатии нефть ва газ, инчунин сохтмони ГЭС-и Роғун барои таъсиси корхонаҳои нави саноати химия дар ин ноҳия замина ба вуҷуд меоварад.

Роли саноати истихроҷи маъдан дар иқтисодиёти вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ бояд афзояд. Дар ин бобат конҳои бор, қӯрғошим, вольфрам ва сангҳои пурқимату ороишӣ хеле ҷолибанд. Мавҷудияти конҳои гуногуни маъданҳои фоиданоки нодир, ки ба якдигар наздик воқеъ гардидаанд, имкон медиҳад, ки Помири Шарқӣ ноҳияи фавқулодда перспективанок ҳисобида шавад. Дар Помири Ғарбӣ конҳои регсангҳои мисдор, ки ба қарибӣ кашф карда шуданд, қобили таваҷҷӯҳ мебошанд.

Истеҳсоли сангҳои пурқимат ва ороишӣ оянддаи калон дорад. Ҳоло истеҳсоли саноатии маснуот аз лоҷувард, лаъли Бадахшон, лаъли кабуд, цитрин, санги сулаймонӣ дар заводи заргарии Душанбе ва дар цехи суфтакории сангҳои ороишӣ дар Поршнев (назди Хоруғ) ба роҳ монда шудааст. Ба қарибӣ дар Помири Шарқӣ конҳои нави сангҳои ороишӣ кашф карда шуданд. Сангҳои ороишӣ инчунин дар кӯҳҳои Қа-

ромазор ва Маркази Тоҷикистон кашф гардидаанд. Ояндаи кашфи конҳои сангҳои ороишӣ калон аст. Аз ин сабаб дар вақти гузаронидани ҳар гуна тадқиқотҳои геологӣ бояд дар хотир дошт, ки сангҳои ороишӣ ҳам навъи муҳими канданиҳои фоидаиок мебошанд.

Ҳоло дар ҳудуди республика беш аз 400-то конҳои ашьёи хоми цемент, санги бинокорӣ, санги хоро, регсангҳо, конгломератҳо ва ҷинсҳои карбонатӣ (оҳаксанг, доломит ва мармар), ашьёи хоми хишту черепицатайёркунӣ, реги бинокорӣ, масолеҳи регу шағал, гаҷу ангидрит, рангҳои минералӣ ва тахтасангҳои бомпӯшӣ кашф карда шуданд. Дар заминаи онҳо чунин корхонаҳои республика, монанди заводҳои цемент ва цементу шифери Душанбе, заводи карамзити Орҷоникидзеобод, заводҳои масолеҳи бинокорӣ ва рангбарории Исфара, кони регҳои кварции Қӯрғонча ва ғайра амал мекунанд. Вазъи ҳозираи базаи минералию ашьёи хоми саноати масолеҳи бинокорӣ нишон медиҳад, ки захираҳои кашфшуда барои тараққии босуръати соҳаи мазкур шароити мусоид фароҳам меоранд.

Тоҷикистон аз обҳои минералӣ ва гарм бой аст. Дар республика курортҳои Хоҷа Обигарм, Обигарм, Шоҳамбарӣ, табобатгоҳҳои Ҳавотоғ, Қизилтеппа, Гармчашма кор мекунанд. Вале обҳои минералии мо пурра истифода бурда намешаванд. Дар нишебии ҷанубии қаторкӯҳи Қурама вуҷуд доштани обҳои радонӣ маълум аст. Дар ҷанубу ғарби Конибодом обҳои минералӣ, монанди обҳои Сочи ва Мацеста, кашф карда шудаанд. Дар шарқи Ленинобод кӯли намаки Оқсуқон мавҷуд аст, ки бо лойқаи табобатии худ машҳур аст. Дар ҳудуди минтақаи курортии Қайроққум дар чуқурии 1,5 км манбаи оби гарм кашф карда шудааст, ки онро барои гармкунии биноҳо ва таъмини ашьёи хоми бальнеологӣ истифода кардан мумкин аст, инчунин барои таъсиси комплекси бальнеологӣ дар Қайроққум ҳамаи шароитҳо мавҷуданд.

Обҳои гарми зеризаминии Тоҷикистон инчунин барои ба даст овардани йод, бром, калий, гӯгирд ва ғайра ашьёи хом ба шумор мераванд.

Солҳои охир захираҳои обҳои нӯшокии зеризаминӣ хеле афзуданд. Имконияти аз об таъминкунии як қатор шаҳрҳо ва районҳои республика зиёд шудааст. Вазифаи наздиктарин тараққӣ додани заҳкаши амудӣ мебошад, ки ба воситаи он на фақат истифодаи захираҳои мавҷудаи оби нӯшокии зеризаминӣ, инчунин истифодаи обҳое, ки аз маҷрои дарьёҳо рафта, ин захираҳоро пур мекунанд (чун обанборҳои зеризаминӣ) имконпазир мегардад.

Селҳо, фурӯравии пуштаю кӯҳҳо ба хоҷагии халқи республика зарари калони моддӣ мерасонанд. Васеъ ба роҳ мондани тадқиқоти инженерию геологӣ, омӯзиши процесси эрозияи ирригационии замин барои андешидани тадбирҳои мубориза бо ин гуна ҳодисаҳои хатарнок ёрӣ расонида метавонистанд. Зарур аст, ки барои ҳифзи конҳои маъданҳои фоиданок, хусусан конҳои полиметаллӣ, пешгирӣ намудани истифодаи нодурусти онҳо ва муҳофизати муҳит аз олудашавӣ тадбирҳои самарабахше андешида шаванд.

Ҳоло дар ҳудуди республика беш аз 150 ёдгории геологии табиӣ, аз он ҷумла конҳои оташдори Суғдиён, боқимондаҳои конҳои қадимии Қаромазор, Помир ва ғайра ба қайд гирифта шудаанд. Онҳо бояд эҳтиёт ва барои наслҳои оянда ҳифз карда шаванд.

Яке аз шартҳои асосии мустаҳкам намудани базаи ашьёи хоми минералӣ дар корҳои кофтуков ва кашфиёт ҷорӣ намудани комьёбиҳои илму техника, ба ҳалли масъалаҳои истеҳсолӣ фаъолонатар ҷалб намудани илм мебошад. Дар асоси вазифаҳои ба миёнгузошташуда дар Институти геологияи АИ РСС Тоҷикистон васеъ омӯхтани қишри замин ва қабои болоии замин, муайян кардани шароитҳои ташаккули конҳои калони маъданҳои фоиданок, муқаррар намудани меъёрҳо ва усулҳои илман асосноки кофтукови ин гуна конҳо дар ҳудуди Тоҷикистон пешбинӣ карда шудааст.

Ҳангоми кофтукови маъданҳои фоиданок ҳамкории зичи геологҳо — нақшабардорҳо, кофтуковкунандагон, ҷӯяндагон, металлогенистҳо, геохимикҳо, геофизикҳо, математикҳои соҳибихтисос муҳим аст. Одатан ин гуна мутахассисҳо дар ҳар гуна ташкилотҳои махсусгардида парокандаанд ва байни худ кам робита доранд. Ба ақидаи мо дар ин бобат шӯрои мусоидат ба прогресси илму техника, ки ба қарибӣ дар республика ташкил ёфт ва вазифаи асосии он дар амалия ҷорӣ намудани комьёбиҳои илм мебошад, саҳми худро хоҳад гузошт.

Ҳоло дар ҳудуди республика конҳои маъданҳои фоиданок, ки ба осонӣ кашф мешуда бошанд, амалан вуҷуд надоранд. Захираи ашьёи хоми минералӣ аз ҳисоби кашфи сарватҳои дар структураҳои чуқури замин хобида хоҳад афзуд. Тоҷикистон чунин минтақаи геологиест, ки он барои бурдани тадқиқотҳои фундаменталии илмӣ шароити нодир дорад. Бинобар ин иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷикгеология» бояд корҳои геофизикӣ, геохимикӣ, аэроиртифоӣ ва космогеологӣ пурзӯр карда, инчунин дар Институти геология лабораторияҳои нави оид ба сохти чуқури Замин ва космогеология ташкил карда шаванд. Комьёбиҳои муосири геологияи ватанӣ дар республика тайёр намудани кадрҳои соҳибихтисосро талаб мекунанд. Бинобар ин дар назди факультети геологияи Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин аз рӯи ихтисоси «Усулҳои геофизикии кофтукови конҳои маъданҳои фоиданок» кушодани гурӯҳи махсус ба мақсад мувофиқ аст.

Кашфи манбаъҳои сершумори сарватҳои минералӣ дар Тоҷикистон барои тағьири тарзи ҳаёти аҳолӣ имконият дод. Ҳоло дар республика кадрҳои миллии соҳибихтисоси коргарӣ ва коркунони инженертехникӣ ба камол расидаанд. Барои кӯҳканон, коркунони фабрикаҳои маъдантозакунӣ ва геологҳо посёлкаҳои типи шаҳрӣ буньёд карда, ба ҳамаи конҳо роҳҳои автомобильгард сохта шудаанд.

Дараҷаи илмию техникии тадқиқотҳои геологӣ, геофизикӣ ва геохимикӣ мунтазам баланд мегардад. Дар такмил додани технология ва таҷҳизи технологии корҳои кӯҳканӣ ва пармакунӣ аввалин қадам гузошта шудааст. Дар истеҳсолот станцияҳо ва асбобҳои рақамии сейсмологӣ-электрикӣ ва аэрогеофизикӣ истифода бурда мешаванд. Қариб 80 фоизи ахбори геофизикӣ ва тамоми маълумотҳои кофтуковҳои сейсмикӣ ва ҷустуҷӯи электрикии структурӣ дар ЭВМ кор карда мешавад. Геологҳо захираҳои калони ресурсҳои эҳтимолиро дар минтақаи корхонаҳои амалкунандаи маъдантозакунӣ кашф кардаанд. Фақат соли 1986 конҳои нефть ва гази Бештентак, Тулдузӣ, Хоҷасартис ба истифода дода шудаанд. Қариб 120 чоҳи об парма карда, аз он ҷумла 83 чоҳ барои истифода супурда шуд. Иттиҳодияи агросаноатии «Ховалинг» аз оби зеризаминӣ таъмин гардид. Аввалин бор барои аз об таъмин кардани пойтахт ду чоҳи артезианӣ ҳар кадом ба чуқурии то панҷсад метр парма карда мешавад. Аз ин гуна манбаъҳо об аз ин пеш ба шабакаи обрасонии шаҳр дода нашуда буд, чуқурии чоҳҳои пештара фақат сад метрро ташкил медод. Қормандони Институти геологияи АИ РСС Тоҷикистон доир ба масъалаҳои муҳимтарини геологияи минтақавӣ низ натиҷаҳои назаррас ба даст овbooарданд, ки дорои аҳамияти назариявӣ ва амалӣ мебошанд.

Мувофиқи қарорҳои съезди XXVII КПСС ва съезди XX ПК Тоҷикистон ба тадқиқоти барои хоҷагии халқ аҳамиятдошта — омӯхтани қабатҳои тиллодори замин, проблемаҳои кофтукови конҳои маъданҳои фоиданоки ғайрианъанавии Тоҷикистон, ташреҳи тектоникии минтақаҳои зилзила диққати махсус дода мешавад. Бомуваффақият иҷро намудани вазифаҳои бамиёнгузоштаашуда аз бисьёр ҷиҳат ба он вобаста аст, ки мо сарватҳои табиии зеризаминиро то чӣ андоза босамара ва оқилона истифода мебарем.

# ФАЪОЛИЯТИ МЕҲНАТИИ ИНДИВИДУАЛӢ: ВОҚЕИЯТ, ПЕШОМАДҲО

**Х. МУСТАФОЕВ,**
*номзади илми иқтисодӣ*

В. Наумов дар мақолаи худ «Таҷдиди кооператив» (№ 11, с. 1987) комилан дуруст тасдиқ мекунад, ки фаъолияти меҳнатии индивидуалии аҳолӣ падидаи нав нест, ин гуна шуғл дар тамоми марҳалаҳои сохтмони социалистӣ дар мамлакати мо вуҷуд дошт. Ин амр дар Конституцияи СССР тасбит гардидааст, ки он фаъолияти меҳнатиро дар косибию ҳунармандӣ, зироат, адои хизмати маишии аҳолӣ, инчунин дигар хелҳои фаъолиятро, ки ба меҳнати шахсии гражданинҳо ва аъзоёни оилаҳои онҳо асос ёфтаанд, иҷозат медиҳад.

Дар ҳақиқат, процессҳои ҷамъиятикунонии меҳнат ва истеҳсолот наметавонанд меҳнати индивидуалиро истисно намоянд, онро бо шаклҳои коллективӣ иваз кунанд, манъи меҳнати индивидуалӣ бошад, натиҷаи манфии социалию иқтисодӣ бахшид, яъне боиси кам шудани молҳои ба аҳолӣ зарур ва хидматгузорӣ ба аҳолӣ, боиси пайдоиши фаъолияти махфии соҳибкории хусусӣ гардид.

Солҳои охир таҳти таъсири прогресси илму техника ва дар натиҷаи баландшавии дараҷаи зиндагии халқ талаботи нави индивидуалӣ ба молҳо ва хидматгузорӣ ба вуҷуд омад, ки он асли моҳияти мафҳумҳои «маданияти баланди маишӣ» ё «маданияти хидматгузорӣ»-ро ба куллӣ тағьир медиҳад. Процесси динамикии ташаккули талаботи аҳолӣ ба чунин молҳо ва хидматгузориҳо ба амал меояд.

Дар айни замон дар ҷамъият гурӯҳи одамоне ба миён меоянд, ки дорои маҳорат, завқу малакаи фардӣ, ташаббус ва тахайюлот мебошанд ва барои иҷрои хизматҳо ва истеҳсоли молҳои зарурӣ омода ҳастанд, то бо ҳамин роҳ талаботи аҳолиро қонеъ гардонанд ва ба афзоиши талаботи нав ба нав мусоидат намоянд. Ғайр аз ин дар ин ҷо як қатор омилҳои социалӣ арзи вуҷуд мекунанд. Ин пеш аз ҳама худифодакунӣ дар меҳнат аст, ки барои шахсият аҳамияти калон дорад ва дар ҷамъият он баланд қадр карда мешавад. Ва маҳз меҳнати индивидуалӣ ба ҳар коркун имкон медиҳад, ки маҳорат, лаёқат, малакаи меҳнатии худро зоҳир созад. Ҳамин ақидаро қайд кардан муҳим аст, ки меҳнати индивидуалӣ одатан бо натиҷаҳои ниҳоӣ, яъне бо офаридани маснуоти тайёр, расонидани хизмат вобаста аст ва баъзе коркунон ин корро назар ба иҷрои амалиёти алоҳида дар корхонаҳо ё истеҳсолоти калон мӯътабартар мешуморанд. Гарчи шумораи одамони дорои чунин майлу завқ чандон зиёд нест, ҷамъияти социалистӣ ба онҳо эътибор надода наметавонад. Ҳамин ҳам омили муҳими социалӣ мебошад, ки гражданинҳо мехоҳанд даромади худро дар асосҳои қонунӣ зиёд кунанд, ки ин хусусан барои оилаҳои камдаромад, нафақахӯрон, инвалидҳо, ҷавонони таҳсилкунанда муҳим аст.

Мувофиқи маълумотҳои мавҷуда, дар соҳаи фаъолияти индивидуалӣ дар нимаи солҳои 80-ум ба ҳисоби миёнаи солона қариб як фоизи аҳолии мамлакат машғул буд. Онҳое, ки бо роҳи гоҳ-гоҳ расонидани хиз-

мат даромад пайдо мекарданд, 8—9 маротиба зиёдтаранд, ҳаҷми хизмате, ки дар соҳаи хизматгузорӣ анҷом медоданд, дар ин давра ба 14—16 миллиард сӯм мерасид, ки ин сеяки хизматгузории пулакии шаклҳои ҷамъиятии адои хизмати аҳолиро ташкил медод.

Агар ҳамаи ин нишондиҳандаҳоро ҳамчун маълумоти миёнаи статистикӣ қабул намоем, он гоҳ тасаввур кардан мумкин аст, ки дар Тоҷикистон қариб 40 — 45 ҳазор нафар устоҳо дар шакли ғайримуташаккили хизматгузорӣ ба аҳолӣ даромад ба даст меоварданд. Баъзан дар ин соҳа 280 — 293 ҳазор нафар машғул буданд. Онҳо қариб ба маблағи 80 млн. сӯм хизмати маишӣ мерасонданд, ки аз ҷумла таъмиру сохтмони манзил, таъмири автомобильҳо, телевизорҳо, радиоприёмникҳо, техникаи мураккаби маишӣ, мебель, тайёр намудани дигар ашёҳои муфидро зикр кардан мумкин аст. Бояд баъзе ҷиҳатҳои манфии ин фаъолият: дуздидани ресурсҳои моддии корхонаҳо ва ташкилотҳои давлатӣ, рафтори хилофи қонун ва нормаҳои адолати социалӣ, ришвасонӣ, инкишофи майли истеъмолчигӣ дар байни як қисми аҳолӣ ва ғайраро қайд кардан ҳам лозим аст.

Дар марҳалаи тезонидани тараққии социалию иқтисодии мамлакат, бозсозии механизми хоҷагӣ ҷамъият зарур ва муфид донист, ки миқёс ва ҳудудҳои меҳнати индивидуалӣ инкишоф дода шаванд. Қонун дар бораи меҳнати индивидуалӣ бояд дар байни пули бо меҳнати ҳалол ба даст овардашуда ва даромади ғайримеҳнатӣ хатти фосил гузорад, муздро ба меҳнати воқеӣ бештар мувофиқ намояд, барои қонеъ гардонидани талаботи аҳолӣ ба хелҳои сирф индивидуалии хизматгузорӣ, беҳбуди сифати он ва барои як қисми муайяни аҳолӣ ҷиҳати бозьёфтҳои иловагӣ шароит фароҳам оварад, ё фармоншоти худро ба системаи хизматгузории давлатӣ роҷеъ созад.

Аҳолӣ барои интихоб яке аз ду имконият пайдо мекунад, ё ба мутахассиси ҷудогона, ки ба таври индивидуалӣ ё дар кооператив кор мекунад, муроҷиат намояд. Ин барои мусобиқаи байни устоҳои хизматгузорӣ шароит ба вуҷуд меоварад, маданият ва сифати хизматгузорӣ беҳтар мегардад. Бояд ҷиҳати дигари корро, ки он аҳамияти калон дорад, низ қайд намуд. Меҳнати индивидуалӣ аз тағьирёбии мӯд, калавиши талабот чандон осеб намебинад, зуд ба талаботи истеъмолкунанда мувофиқ шуда метавонад. Он бидуни шумораи зиёди коркунони хизматрасон ва идоракунӣ — қабулкунандагон, мудирони воҳидҳо, бухгалтерҳо, назоратчиҳо, системаи нозири назоратчиҳо ва ғайра метавонад иҷро шавад. Ҳисоб карда шудааст, ки ҳоло ба 10 нафар коркуни соҳаи хизматгузорӣ як нафар коркуни аппарати ёрирасону идоракунӣ рост меояд. Бинобар ин қисми зиёди музди хизматгузорӣ ба аҳолӣ ба худ шакли неъматҳои мушаххасро нагирифта, балки барои нигоҳ доштани аппарати калони идоракунӣ сарф мешавад. Дар сурати ҷорӣ намудани меҳнати индивидуалӣ имконияти кам кардани он ба вуҷуд меояд. Давлат аз ташвиши қонеъ гардонидани талаботи бешумори аҳолӣ, аз ҷумла маданӣ, маънавӣ, ки онҳоро марказонидан ва танзим намудан душвор аст, халос мешавад.

Акнун лозим аст дар бораи миқёсҳои эҳтимолии фаъолияти меҳнатии индивидуалӣ низ сухан ронд. Бо он асосан метавонанд нафақахӯрон, инвалидҳо, хонандагон, соҳибхоназанҳо машғул шаванд. Ҳоло дар республика беш аз 190 ҳазор кас дар синфҳои нӯҳум ва даҳум, 95 ҳазор кас дар мактабҳои олӣ ва миёнаи махсус таҳсил мекунанд, ҳар сол зиёда аз 180 ҳазор кӯдак таваллуд мешавад ва қариб ҳамаи занон аз отпуски баъди таваллуд истифода мебаранд. Дар Тоҷикистон шумораи нафақахӯрон аз 120 ҳазор нафар зиёд аст, 234 ҳазор нафар дар соҳаи истеҳсолоти ҷамъиятӣ кор намекунанд. Бешак, як қисми аҳолӣ, ки машғули кор аст, изҳори хоҳиши дар меҳнати индивидуалӣ иштирок кардан хоҳад кард.

Албатта, на ҳамаи одамон хоҳишманди ин кор ҳастанд ва на ҳама метавонад худро ҳамчун устоди хизматгузорӣ нишон диҳад, вале чашмдор будан мумкин аст, ки 5—6 фоизи онҳо хизмати худро ба ҷамъият пешкаш карда метавонанд. Муваффақияти кор ба фароҳам овардани шароити фаъолияти ин сектор, ташкили базаи моддӣ-техникии он вобаста аст. Проблемаҳои бо биноҳои истеҳсолӣ, ашьёи хом ва мавод, асбоб, нақлиёт, реклама, ҷудо кардани кредити банк таъмин кардан чандон осон нестанд ва бояд бо ҷидду ҷаҳди якҷояи вазорату идораҳои республика, органҳои Госснаб, шӯъбаҳои Банки давлатии СССР ҳал карда шаванд. Дар ташкили меҳнати индивидуалии гражданинҳо Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ бояд бевосита иштирок намоянд.

Роҳбарон ва мутахассисони Вазорати хизмати маишӣ, Вазорати савдо, Вазорати саноати маҳаллии РСС Тоҷикистон, Тоҷикпотребсоюз бояд бо коркунони соҳаи меҳнати индивидуалӣ, кооперативҳо самимона ҳамкорӣ намоянд, ба онҳо на фақат ҳамчун ба ҳарифони «хусусикор», балки ҳамчун ба ёрдамчиёне, ки ба татбиқи сиёсати социалии партия дар давраи бозсозии тамоми хоҷагии халқ ва тамоми ҳаёти ҷамъиятӣ мусоидат мекунанд, муносибат намоянд.

Таҷрибаи мамлакатҳои социалистӣ дар бораи самаранокии объектҳои истеҳсолие, ки ба меҳнати индивидуалӣ ва майдакооперативӣ чӣ дар истеҳсолоти хурд ва чӣ дар истеҳсолоти ёрирасон, дар системаи хизматгузорӣ ва соҳаҳои гуногуни хоҷагии халқ — дар саноат, хоҷагии қишлоқ, савдои чакана, нақлиёт ва ғайра асос ёфтаанд, шаҳодат медиҳад. Дар ин ҷо истеҳсоли молҳо ва хизматгузорӣ аз ҳисоби кам кардани ҳаҷми маблағгузорӣ, моҳирона ба назар гирифтани тағьири талаботи бозор, имконоти истифодаи васеи манбаъҳои маҳаллии ашьёи хом ва мавод, ресурсҳои сӯзишворӣ-энергетикӣ, партовҳои истеҳсолоти калон, ресурсҳои бекористода афзоиш меёбад.

Масалан, дар РХВ, РДГ, РХБ самаранокии фаъолияти объектҳои хоҷагӣ дар соҳаи меҳнати индивидуалӣ назар ба корхонаҳои давлатӣ 2 — 4 баробар баланд аст. Дар ин мамлакатҳо он хелҳои меҳнат, ки бинобар парокандагии худ ба таври ҷиддӣ механиконида шуда наметавонанд, муттаҳид карда шудаанд. Дар айни замон дар корхонаҳон калон гирд овардани онҳо бинобар хароҷоти зиёди ташкилӣ аз ҷиҳати иқтисодӣ муфид нест. Ба ҷумлаи омилҳои мусбат онро ҳам нисбат додан мумкин аст, ки истеҳсолкунандагони майда аз ашьёи хом, мавод, сӯзишворӣ ва энергия хеле сарфакорона истифода мебаранд.

Дар айни замон дар он ҷо ҳам як силсила камбудиҳо ва проблемаҳо вуҷуд доранд, ки бояд дар амалияи ташкили меҳнати индивидуалӣ дар мамлакати мо ба назар гирифта шаванд. Дар шароити мусоиди бозор онҳое, ки бо меҳнати индивидуалӣ машғуланд, ба истеъмолкунанда шартҳои худро пешниҳод намуда, фоидаи барзиёд ба даст меоваранд. Ин аз сабаби номукаммал будани назорати ҷамъиятӣ ва системаи андозгузорӣ ба амал меояд. Як қатор заминаҳои моддӣ барои ҳодисаи номатлуби аз корхонаҳои калон ба истеҳсолоти майда гузаштани як қисми қувваи корӣ, суст шудани интизоми коргарони дар ду ҷо коркунанда, бар зарари истеҳсолоти ҷамъиятӣ аз паи даромади зиёд шудан ва ғайра вуҷуд доранд. Системаи прогрессивии андозгузорӣ бояд пеши роҳи «фармонфармоии» коркуни индивидуалиро гирад.

Инкишофи фаъолияти индивидуалӣ ва майдакооперативӣ барои наздик кардани истеҳсоли маҳсулот ва хидматгузорӣ ба истеъмолкунанда, кам кардани хароҷоти нақлиёт ва баробар сохтани шароити ҳаёти одамони шаҳр ва қишлоқ мусоидат мекунад. Чунончи, умури хизмати маишӣ дар шароити муфиди мутақобил метавонад устокорҳоро ба иҷрои баъзе корҳо дар асосҳои шартномавӣ ҷалб намуда, кооперативҳои устоҳои хизматгузориро, ки бештар ба маҳалли истиқомати одамон наздик бошанд, ташкил намояд, ба онҳо бино, таҷҳизот, нақлиёт ҷудо кунад.

То якуми августи соли 1987 дар системаи Вазорати адои хизмати маишии аҳолии республика 36 кооператив кор мекард, ки бештар аз 300 нафар коркун дошта, ба аҳолӣ 40 навъи хизмат мерасонид.

Дар кооперативҳо бештар нафақахӯрон, инвалидҳо, як қисми камшумори коркунони соҳаи хизматгузорӣ, ки солҳои зиёде дар ин система кор кардаанд, машғул мебошанд. Дар моҳҳои май—июли соли 1987 ҳаҷми фурӯши маҳсулоти онҳо беш аз 280 ҳазор сӯмро ташкил дод, то охири сол бошад, он моҳе ба 200 ҳазор сӯм расид.

Мувофиқи баҳои экспертҳо, дар охири панҷсола соле тақрибан то 1 млн. сӯмина афзудани хизмати кооперативҳоро дар соҳаи хизматгузорӣ чашмдор шудан мумкин аст. Барои ин ҷиҳати инкишофи шабакаи кооперативҳо (ҳоло кооперативҳо асосан дар Душанбе — 10-то, дар районҳои вилояти Ленинобод — 15-то, дар вилояти Қурғонтеппа — 9-то амал мекунанд), беҳбуди таъминоти моддӣ-техникии онҳо, бо кадрҳо таъминкунии онҳо тадбирҳо андешида мешаванд. Ҳозир боз як қатор кооперативҳои соҳаи хизматгузории маишӣ дар арафаи ташкилшавӣ мебошанд, вале, мутаассифона, онҳо ҳам дар пойтахти республика, шаҳрҳои дигар ва марказҳои калони районҳо дар назар дошта шудаанд. Манфиатҳои кор талаб мекунанд, ки барои вусъат додани шабакаи кооперативҳо дар вилоятҳои Ленинобод ва Кӯлоб, инчунин дар Хоруғ, Норак, Ёвон ва дигар маҳалҳои аҳолинишини республика тадбирҳои фаврӣ андешида шаванд.

Қариб 20-то кооператив дар назди Вазорати савдои республика ба кор сар кард ва агар аз рӯи нишондиҳандаҳои аввалин мулоҳиза шавад, корашон бомуваффақият аст. Вале дар ҳалли ин масъала Вазорати савдо роҳи осонро пеш гирифтааст: ба ҷои он ки аз ҳисоби ташкили кооперативҳо минтақаи хизматгузорӣ вусъат дода шавад, аксар вақтҳо корхонаҳои бедаромади давлатӣ ба кооперативҳо табдил дода мешаванд. Чунончи, дар заминаи собиқ ресторани «Ҳисор», ки даромаднок набуд ва штати коркунони хизматрасонаш калон буд, кооперативи «Шодиёна» ташкил карда шудааст. Кооператив бо пули аъзоёни саҳмдораш кор мекунад. Дар он ҷо ба одамон хӯрокҳои хубтайёркардашудаи миллӣ пешниҳод карда мешаванд. Тартиби кори қаҳвахона ҳам ба меҳмонон маъқул аст — он аз худи субҳ то соати 23 бидуни рӯзи истироҳат кор мекунад. Дар моҳи аввали кори худ ин кооператив гардиши молро ба 20 ҳазор сӯм расонд. Маоши коркунони асосӣ 200 сӯм ва коркунони ёрирасон қариб 100 сӯмро ташкил медиҳад.

Аз ҳисоби чӣ кооперативи «Шодиёна» ин қадар зуд нашъунамо кард? Фақат ба туфайли нархҳои баланди худ — нархҳо дар ин ҷо дар савияи ресторанҳои класси олии системаи давлатӣ (нархи баъзе хӯрокҳо дар ин ҷо баландтар ҳам ҳаст) мебошанд. Вале барои меҳмонони ин муассисаи хӯроки ҷамъиятӣ васоили роҳат, ки ба ресторанҳои класси олӣ хос аст: мебели хуб, зебу ороиши зали хӯрокхӯрӣ ва ғайра муҳайё нест. Ғайр аз ин муассисае, ки бо ин кооператив рақобат дошта бошад, вуҷуд надорад. Бинобар ин нархҳоро дар ин ҷо аз ҳад зиёд баланд мекунанд. Масалан, як порс кабоб барои меҳмон қариб 2 сӯм меафтад. Ин гуна кооперативҳо дар Душанбе чандтоянд. Дар назар дошта шудааст, ки чунин нуқтаҳои кооперативӣ дар ҳар райони шаҳр ташкил карда шаванд.

Масъалаи муайян кардани ҳадди меҳнати индивидуалӣ, хусусан барои одамоне, ки аз вазифаи асосиашон дар корхонаҳои давлатӣ дур нашуда кор мекунанд, аҳамияти калон дорад. Таҷрибаи фаъолияти ин сектор дар соҳаи хизматгузорӣ ба аҳолӣ дар мамлакатҳои социалистӣ нишон медиҳад, ки дар як ҳафта 20 соат кор кардан матлуб аст. Зимнан, кори иловагиро дар вақти ғайрикорӣ, ки коркун вақти асосии кори худро дар ҳамин ҷо мегузаронад, иҷро кардан мумкин аст. Ин гуна система

дар Чехословакия амал мекунад, бозъёфти изофагии коргарон дар соҳаи маишӣ моҳе 700 — 800 крон (қариб 70 сӯм)-ро ташкил медиҳад.

Дар мамлакатҳои социалистӣ бисьёр шаклҳои ташкили меҳнати индивидуалӣ вуҷуд дорад. Масалан, дар он ҷо устохонаҳои ҷудогонаи хизмати хурди маишӣ ташкил карда мешаванд, ки аҳолӣ дар бадали музди кам дар ин устохонаҳо бо ёрии мушовирон ба худхизматрасонӣ машғул мешавад. Дар РСЧ ва як қатор мамлакатҳои аъзои СЭВ ба ҷумлаи корхонаҳои сектори ғайриҷамъиятӣ устохонаҳои хурди таъмири техникаи маишӣ дохил мешаванд, ки дар онҳо нисфи ҳамаи коркунони «индивидуалӣ» муттаҳид шудаанд, инчунин соҳаҳои оид ба сохтмону таъмири манзил кор мекунанд. Он факт ҷолиб аст, ки нархҳо ва тарифҳои хизматҳо бо мӯҳлати иҷрои фармоишот, хизматрасонӣ дар хона, дар вақти ғайрикорӣ ва рӯзҳои истироҳат вобаста карда шудаанд. Нафақахӯрон, студентон ва гражданинҳое, ки бар иловаи вазифаи асосӣ кор мекунанд, аз андоз озод мебошанд. Ҳамаи онҳое, ки бо меҳнати индивидуалӣ машғул мебошанд, бо ёрдампулии нокоршоямӣ, путёвкаҳо ба хонаҳои истироҳат ва санаторияҳо таъмин карда мешаванд. Ҳуқуқҳои онҳо дар бобати таъмини нафақа ва ғайра бо коргарон ва хизматчиёни корхонаҳои давлатӣ баробар карда шудаанд.

Фаъолияти меҳнатии индивидуалӣ иҷозат дода ва қонунӣ гардонида шудааст. Вале ин чунин маънӣ надорад, ки он худ ба худ равнақ пайдо хоҳад кард. Барои ҷорӣ кардани он кори зиёдеро анҷом додан лозим меояд. Ва дар навбати аввал бояд талаботи аҳолӣ ба молҳо ва хизматгузориҳо омӯхта шавад, ки бе он тараққии кооперативҳоро пешбинӣ кардан ва ба план гирифтан имкон надорад. Советҳои маҳаллӣ, вазоратҳо ва идораҳои манфиатдори республика бояд бо назардошти талаботи аҳолӣ, хусусиятҳои маҳаллӣ хелҳои аввалиндараҷаи фаъолияти меҳнатии индивидуалӣ, инчунин хелҳои корҳоеро, ки хусусияти якдафъагӣ ё ҳаҷми хурд доранд, муайян намоянд. Феҳристи корҳо ва хизматҳоеро, ки ба иҷозатномаи махсуси Советҳо эҳтиёҷ надоранд, ҳамаҷониба баррасӣ ва тасдиқ кардан зарур аст.

Масъалаи таъмини шароити зарурии санитарӣ-гигиенӣ барои коркунони «индивидуалӣ» (хусусан духтурон ва коркунони хӯроки ҷамъиятӣ) ва назорат ба онҳо аз тарафи органҳои санитарӣ-эпидемиологии Вазорати нигаҳдории тандурустӣ масъалаи душвор мебошад.

Проблемаи додани иҷозат ба мутахассисони алоҳидаи баландихтисос (танҳо бо нафақахӯрон ва соҳибхоназанон кор буд намешавад) барои дар кооперативҳо доимӣ кор кардан низ қобили омӯхтан мебошад. Дар акси ҳол сектори меҳнати индивидуалӣ аз захираи инкишофи истеҳсолот ба заминаи корхонаҳо ва ташкилотҳои давлатӣ табдил меёбад, ки ин комилан номатлуб аст.

Ба меҳнати индивидуалӣ бояд одамони чунин ихтисосҳо, монанди массажчиён, рангмолон, дуредгарон, наҷҷорон, челонгарон, гилкорон, тунукасозон ва ғайра фаъолона ҷалб карда шаванд. Эҳтиёҷ ба онҳо калон аст ва онҳо ёфт мешаванд. Вале барои усто ёфтани фармоишдиҳанда душвор аст. Касе бояд онҳоро ба якдигар вохӯронад, шароити иҷрои фармоишро ҳал кунад, хуллас, як дасти ташкилотчӣ лозим аст. Шояд, дар бораи копconfigurationҳои миёнарав низ бояд фикр кард.

Ҳоло лозим аст, ки аҳамияти меҳнати индивидуалӣ муайян карда, барои ташкили хелҳои нави хизматгузорӣ ёрӣ расонда шавад. Чунончи, дар шаҳрҳо дар боғчаҳои бачагон, яслиҳо ҷой намерасад, дар гурӯҳҳои комбинатҳои кӯдакон 25 — 30 нафарӣ ва аз ин ҳам зиёд хурдсолон ҷой дода шудаанд. Онҳо бисьёр касал мешаванд, падару модарон рӯзҳои кори худро аз даст медиҳанд. Шояд, одамоне ёфт шаванд, ки барои 5 — 6 кӯдак дар квартираҳои худ ясличаҳо ё боғчаҳои хурд ташкил намоянд. Бигзор музди ин ясличаю боғчаҳо назар ба музди муассисаҳои давлатӣ зиёд бошад, аммо дар ин ҷо нигоҳубин ба кӯдакон беҳтар

хоҳад буд. Хуб мебуд, агар кооперативи коркарди санги маҳаллӣ барон корҳои сохтмону таъмири бо фармоиши аҳолӣ иҷрошаванда, ки дар райони Ильич амал мекунад, инкишоф дода шавад. Ба назари мо, дар Помир кооперативи оид ба коркарди хелҳои мармари маҳаллиро ташкил кардан мумкин аст.

Дар бисьёр шаҳрҳои мамлакат аллакай кооперативҳои коркарди маводи партов кор мекунанд. Масалан, онҳо аз қуттиҳои металлии консерва металлҳои ранга ҷудо мекунанд, шишапораҳо, макулатура ва ғайраро ҷамъ менамоянд. Ба ин кор студентон ва мактабиёнро ҷалб карда, онҳоро аз ҷиҳати моддӣ ҳавасманд кардан мумкин аст.

Органҳои Госснаб дар маҳалҳо барои таъмини сектори индивидуалӣ бо ашьёи хом, масолеҳ, мошинҳо, таҷҳизот бояд бештар саъю кӯшиш намоянд. Зеро осон нест, ки духтури дандон мошини пармакунӣ, дӯзанда — мошини дӯзандагӣ, кооператив — сейф, васоити нақлиёт пайдо кунанд. Коркунони меҳнати индивидуалиро бо қисмҳои эҳтиётӣ ва асбобҳои зарурӣ таъмин кардан лозим аст, то ки онҳо барои бо роҳҳон ғайриқонунӣ пайдо кардани қисмҳои эҳтиётӣ водор нагарданд.

Дар хотима мехостам ба мақолаи В. Наумов баргардам. Муаллиф ба таърихи кооперация руҷӯъ карда, ба хонандагон саҳифаҳои ба некӣ фаромӯшшудаи ҳаракати кооперативиро дар мамлакат ва Тоҷикистон кушода медиҳад. Чуиин фикри ӯро дастгирӣ накардан мумкин нест, ки ҳоло доираи васеи шакл ва навъҳои фаъолияти меҳнатии индивидуалӣ, демократиконии идоракунии он зарур аст. Вале дар шароити ҳозира бо чунин ақидаи В. Наумов розӣ шудан мумкин нест, ки ба коргар дӯкон лозим аст, ҳоло бошад, «кооперацияи реалӣ падидаи соф деҳотӣ аст». Муаллиф кооперацияи шаҳрӣ ё худ коргариро аз коллективона ба даст овардани ин ё он мол, ки аз қишлоқ харида мешавад, иборат медонад. Ҳол он ки ин вазифаро савдои кооперативӣ адо карда метавонад. Вай алҳол вазифаашро иҷро карда наистода бошад ҳам, ҳоло сухан бояд дар бораи тараққии ин шакли савдои кооперативӣ, баланд бардоштани роли он дар таъминоти шаҳриён бо маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ва ба нархҳои бозор таъсири мусбат расондани он равад.

Ҷиҳати дигари бештар баҳсноки мақолаи В. Наумов ҳамин гуфтаи ӯ аст, ки «гражданинҳо метавонанд дар як вақт аъзои ду, се ва аз ин зиёди иттиҳодияҳо бошанд. Агар маънои «аъзогӣ»-ро чун ширкат варзидан дар кори онҳо фаҳмем ва оммаи асосии одамон дар онҳо аз кори асосиашон ҷудо нашуда кор мекардагӣ бошанд, ҳамин тавр шуданаш мумкин аст, ки аз ин гуна аъзоёни якчанд кооператив ва дар айни замон истеҳсолотчиён на кооператив нафъ мебинаду на истеҳсолоти ҷамъиятӣ.

Сиёсате, ки барои дастгирии истеҳсолоти хурди ҷамъиятинагардидаи молҳои истеъмоли халқ ва хизматгузорӣ равона карда шудааст, маънии тағьири самти стратегияи сиёсӣ ва иқтисодии мамлакати моро надорад. Истеҳсолоти калони ҷамъиятигардида асоси иқтисодиёти социалистӣ аст ва ҳамин тавр боқӣ мемонад. Вале барои он ки талаботи рӯзафзуни аҳолӣ қонеъ кунонида шавад, бояд ба тараққии тамоми соҳаи хизматгузории пулӣ суръат бахшида, ба ихтиёри он ресурсҳои бештар додан зарур аст. Чунин вазифаро Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС ба миён гузоштааст.

# МЕҲНАТ-ОМИЛИ АСОСИИ ТАРБИЯ

**Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС роҳҳои интенсивонии саноат ва хоҷагии қишлоқро муайян кард. Фишангҳои асосии он бояд ҳисоби хоҷагӣ, худмаблағгузорӣ, худхароҷотбарорӣ, пудрати бригадавӣ бошанд. Нақшаҳои партия дар бобати ба пояи сифатан нав баровардани иқтисодиёт на фақат ба заминаи қатъияи илмӣ, балки ба таҷрибаи бисьёр коллективҳои меҳнатӣ асос ёфтаанд, ки ин коллективҳо усулҳои пешқадами хоҷагидориро кайҳо ҷорӣ намуда, самараи зиёд ва аҳамияти калони социалии онҳоро исбот кардаанд. Ҳар як хоҷагӣ таҷрибаи худ, таърихи худро дорад. Котиби комитети партиявии яке аз комплексҳои беҳтарини чорводории республика А. ҶАМОЛОВ дар бораи он нақл мекунад, ки дар хоҷагии онҳо омили инсонӣ чӣ тавр ба кор андохта шуд.**

БАРОИ он ки хонанда чӣ будани корхонаи моро тасаввур карда тавонад, аввал якчанд далел меорам. Шумораи солонаи чорвои хоҷагии мо ба ҳисоби миёна 4500 — 5000 сар говро ташкил медиҳад. Барои фарбеҳкунӣ мувофиқан 2500 —3000 сар гов нигоҳ дошта мешавад. Вазни говҳои барои гӯшт супурдашаванда 470 килограмм аст, вале ин нишондиҳанда мунтазам меафзояд. Соли 1986 мо 1283 тонна гӯшт супурда, 1 миллиону 41 ҳазор сӯм фоидаи соф гирифтем. То моҳи сентябри соли 1987 1270 тонна гӯшт супурда, плани солонаро пурра иҷро кардем. Соли 1986 музди кори якмоҳаи коргарони хоҷагӣ ба ҳисоби миёна 225 сӯм, гурӯҳи асосии коргарон — говбонҳо 326 сӯмро ташкил дод. Мо 250 нафар коргарони доимӣ дорем, тобистон боз 50 коргари муваққатӣ мегирем. Ҳамаи 8 колхози район ба мо гӯсола мефурӯшанд, қисми зиёди чорво дар ёздаҳ оғилхонаи гарм, боқимондааш дар айвонҳо нигоҳ дошта мешавад.

Чунин аст вазъияти умумии корхонаи байнихоҷагӣ. Вале пеш аз он ки мақсади асосиро баён намоям, дар бораи шароити кору истироҳати одамон нақл мекунам. Дар корхонаи мо ҳар говбон хонаи истироҳат дорад, ки он озода, гарм ва бароҳат аст. Дар онҳо мебели хуб ва телевизор гузошта шудаанд.

Акнун дар бораи масъалаи асосӣ. Барои чӣ корхонаи байнихоҷагии мо сердаромад аст? Албатта, яке аз шартҳои асосӣ он аст, ки мо дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ кор мекунем. Биёед ошкоро сухан меронем: магар ҳамаи корхонаю хоҷагиҳое, ки ба ҳисоби хоҷагӣ гузаштаанд, сердаромаданд? Ба хоҷагии мо бисьёр касон омада, таҷрибаамонро меомӯзанд. Вале магар кори ҳамаи онҳое, ки таҷрибаи моро омӯхта мераванд, пеш меравад? Ба қарибӣ ба ин ҷо директори яке аз хоҷагиҳои чорвофарбеҳкунӣ омада буд. Ӯ ҳар қадаре ки бо кори мо хубтар шинос мегардид, ҳамон қадар маҳзунтар мешуд. Не, на аз манзараи дилрабои боғу майдонҳои атрофи корхонаи мо, на аз хавозаҳои баланди ангурҳои гуногунрангу гармхонаҳое, ки дар онҳо лемую афлесун мепарварем ва на аз фаровонии гулҳо чашмонаш маҳзун мешуданд. «Не, ба мо муяссар намешавад», — оҳи ҳасрат мекашид ӯ. Барои чӣ муяссар намешудааст? Кори мо ҳатто соли 1976 хеле бад буд: он вақт ҳам мо дар шароити ҳисоби хоҷагӣ кор мекардем, вале аз давлат қариб якуним миллион сӯм қарздор будем. Ин маблағро барои ташкили хоҷагӣ дода буданд.

Соли 1977 директори пештараро барои аз ӯҳдаи кор набаромаданаш аз вазифааш озод карданд. Наҷмиддин Аюбовро директори нав таъин намуданд. Он вақт ман дар корхонаи байнихоҷагӣ кор намекардам — дар курси охирини институти политехникӣ мехондам. Вале хонаи мо дар наздикии корхона воқеъ гардидааст ва тамоми аҳли оилаамон нағз медонист, ки аҳволи хоҷагӣ чӣ гуна аст.

Ҳама медонистанд, ки дар корхонаи байнихоҷагӣ камбудиҳои бисьёре мавҷуданд, ки онҳо ба ҳар кадом хоҷагии харобшуда хосанд. Инҳо пеш аз ҳама беинтизомӣ ва дуздӣ, мастигарӣ ва риоя накардани қоидаҳои молбонӣ. Дар посёлкае, ки асосан молбонҳо истиқомат мекунанд, ҳодисаҳои авбошӣ, риояи расму оинҳои динӣ ва ғайра ҷой доштанд.

Директори нав корро аз чӣ сар кард? Расо баъди ду рӯзи таъин шуданаш, 10 маи соли 1977 ӯ коллективро ҷамъ карда, принципҳоеро ба миён гузошт, ки мувофиқи онҳо кор кардан мехост. Якум, агар кор карданӣ бошем, пас фақат нағз бояд кор кард. Қасе ки ба иҷрои вазифаҳояш бепарвоию хунукназарӣ зоҳир менамояд, гуноҳаш бахшида намешавад. Дуюм, ба муқобили мастигарӣ ҷанги беамон эълон карда мешавад. Сеюм, касе ки ба кисаи давлат даст мезанад, ба ӯ дар коллектив ҷой нест.

Ба ин суханҳои директори нав одамон ҳар хел муносибат карданд. Одамони софдиле, ки нағз кор кардан мехостанд, ин суханҳоро маъқул донистанд. Медонистанд, ки Аюбов меҳнати ҳалол, нони ҳалолро дӯст медорад. Вай одами таҳҷой, дар шафати корхона, дар Шаҳринав зиндагӣ мекунад ва вазъияти корхонаро нағз медонад. Программаи директорро ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ, комсомолӣ тарафдорӣ намуданд. Қотиби ҳамонвақтаи комитети партиявӣ Бӯриқул Дӯстов коммунистонро барои қатъиян беҳтар кардани вазъияти кор, иҷрои вазифаҳои пешбинишуда сафарбар намуд.

Ба ақидаи мо, яке аз омилҳои асосии кори бомуваффақияти хоҷагӣ комилан такья намудан ба ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва дар навбати аввал ба коммунистон мебошад. Қомитети партиявӣ чунин ақидаро дастгирӣ кард, ки муносибати одамонро ба меҳнат тағьир додан зарур аст.

Мехоҳам дар ин бобат махсус таваққуф намоям. Бозсозии ҳозира, ҷорӣ кардани ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ дар ҷои холӣ ба амал наомадаанд. Самаранокии чунин тарзи хоҷагидориро бисьёр корхонаю хоҷагиҳо исбот намуданд. Вале дар давлати социалистии мо нишондиҳандаҳои алоҳидаи иқтисодӣ не, балки, метавон гуфт, бо нормаҳои социалистии ахлоқ пайвастани онҳо, қадр намудани меҳнати хушсифат ҳамчун омили асосии тарбияи маънавӣ муҳим мебошанд. Фикру мулоҳизаи роҳбарияти нав, комитети партиявӣ ва оммаи асосии коллектив маҳз дар ин хусус бо ҳам мувофиқ омад. Тасодуфӣ нест, ки дар роҳи асосии дохили хоҷагӣ шиоре овехта шудааст, ки дар он мақоли халқии «Ганҷ бе ранҷ нест, меҳнат бе роҳат» сабт ёфтааст. Навободиён — собиқ кӯҳистониён боз як мақол доранд: «То таги ор мурдан, дар таги кор мурдан беҳтар аст».

Дар корхона қарор доданд, ки ана ба ҳамин сарчашмаи ахлоқи халқ такья намоянд. Вале баробари барқарор кардани муносибати боэҳтиромона ба меҳнат вазифаи дигар ба миён омад: чӣ тавр аз деҳқони дирӯза коргари имрӯзаро тарбия карда, ба воя расонд, ки ӯ мувофиқи дараҷаи талаботи ҳозираи истеҳсолот фикр карда тавонад. Охир коркуни нав ба корхона омадаро таълим надиҳем, саҳми шахсии ӯро дар кори умумии тамоми коллектив фаҳмонда надиҳем, ӯро дар ҳар кадом соҳаи силсилаи мураккаби технологӣ ба кор монда наметавонем. Зиёда аз ин, мо бояд меҳри касбро дар дили ӯ ҷой гиронда, аз ӯ на шахси иҷрокунандаи дастуруламал, балки одами эҷодкор тайёр намоем. Ман мӯътақидам, ки роҳи стратегии мо дуруст аст. Дар мо меҳнат на фақат

меъёри комьёбиҳои иқтисодӣ, балки омилест, ки шахсиятро ташаккул медиҳад ва дигаргун месозад.

Чанд сол аст, ки дар Навобод ҳодисаҳои мастигарӣ, авбошӣ рӯй намедиҳанд. Дар корхонаи байнихоҷагӣ бошад, тороҷгарӣ, прогул, дағалона вайрон кардани технологияи истеҳсолот мушоҳида намешаванд. Шояд чунин гумон кунанд, ки ин ҳама натиҷаи сахтгирист? Албатта, не. Сабаби ин пеш аз ҳама дар он аст, ки дар посёлка муҳити психологӣ тағьир ёфтааст. Одамон ба нафъи ҳамаи навигариҳо боварӣ ҳосил карданд. Албатта, ин чунин маъно надорад, ки дар мо ғайр аз меҳнат дигар қувваи муташаккил ва мустаҳкамкунандаи коллектив вуҷуд надошта бошад. Дар коллективи мо, мисли ҳар як дигар коллектив, лекцияҳо хонда, сӯҳбатҳо гузаронда мешаванд, мактабҳои маълумоти сиёсӣ ва иқтисодӣ амал мекунанд, комитети партиявӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ шаклҳои мухталифи кори байни одамонро истифода мебаранд. Ба кори мо комитети районии партия низ диққат медиҳад. Вале муҳимаш ин аст, ки ҳар як шахс аз мадди назар дур намонад. Масъалаҳои ҳам ба эҳтиёҷоти ӯ, ҳам ба савияи касбу ахлоқаш дахлдошта бояд дар маркази диққат қарор ёфта бошанд. Масалан, корхонаи байнихоҷагӣ барои чорвои шахсии коргарон хӯрокӣ ҷудо менамояд. Меваи дар ҳудуди хоҷагӣ рӯёндашуда бо нархи арзон ба коргарон фурӯхта мешавад. Дар хоҷагӣ 20 хонаи индивидуалӣ сохта шудааст, ки ҳар кадоми онҳо участкаи калон доранд. Ҳамаи роҳҳо асфальтпӯш карда шудаанд. Нонвойхона, амбулатория, шӯъбаи гастроэнтерологии касалхонаи районӣ сохта шудаанд. Ба муносибати иди 70-солагии Октябри Кабир барои 620 хонанда мактаб сохта ба истифода дода шуд. Дар Шаҳринав сохтмони касалхона барои 100 кас, шӯъбаи поликлиникаи он барои ҳар рӯз қабул кардани 150 кас ва хонаҳои истиқоматии коркунони тиб давом дорад. Арзиши ин объект 3,5 миллион сӯм мебошад. Сохтмони Хонаи маданият барои 300 ҷой, боғчаи бачагон барои 140 нафар, чойхона, хонаи мусофирон (онро дар назди чашмаи шифо сохта, як қисми хонаҳоро барои табобати одамон истифода бурданием) ба нақша гирифта шудааст. Бунёди намудани посёлкаи намунавии «Советобод» пешбинӣ шудааст. Навбати аввали он, ки аз 30 ҳавлӣ, маркази савдо ва мактаб иборат хоҳад буд, дар панҷсолаи оянда сохта, ба истифода дода мешавад. Мо ҳар сол барои сохтмони асосӣ 600 — 700 ҳазор сӯм сарф мекунем. Ин нисфи плани сохтмони районро ташкил медиҳад.

Дар хонаи дамгирии чорвопарварон телевизору радиоприёмник, кондиционерҳо гузошта, дигар шароитҳои маишӣ низ фароҳам оварда шудаанд. Охир ин ҳам як шакли кори фардӣ, як қисми он мебошад. Қайд кардан мехоҳам, ки ҳозир коркунони хоҷагӣ ҳам хеле тағьир ёфтаанд. Агар телевизор ва радиоприёмники дар хонаи истироҳати чорвопарварон гузошташуда кор накарда монад, он гоҳ ҳама ба ташвиш меоянд. Чорводорони мо ба дониш шавқу ҳаваси зиёд доранд ва ягон намоиши телевизионро дар мавзӯъҳои иқтисодӣ ва сиёсӣ наднда намемонанд. Онҳо барномаи «Сельский час» ва дигар намоишҳоро дида, донишашонро зиёд мекунанд. Ин шавқу рағбати онҳо барои ғанӣ гардондани дониш ҳайратовар аст. Ҳоло ҳоҷате нест, ки ба чорводорон чӣ кор ва чӣ хел кор карданашонро ёд диҳем. Худи онҳо аз паи омӯхтани навигариҳо мебошанд. Даҳ сол муқаддам шумораи ками онҳо чӣ будани микроэлементҳои хӯрокии чорворо медонист. Ҳоло ҳар як молбон аз ранги ғелаки хӯрокӣ медонад, ки дар таркиби он чӣ намерасад. Агар ягон чорво касал шавад, молбон онро фавран ба изолятор мефиристад. Вай ба чорво дар вақт-вақташ хӯрок медиҳад, ба он назорат мекунад, ки оғилхона тозаву озода бошад. Бояд гуфт, ки рӯбучини оғилхонаҳо, мисли дигар корҳо, пурра механиконида шудааст.

Дар чунин шароит ба зоотехникҳову духтурони ҳайвонот лозим меояд, ки бо роҳи худомӯзӣ донишу ихтисосашонро такмил диҳанд. Охир,

молбонҳо аз оиҳо бисьёртар чизҳоро донанд, айб мешавад. Мо инро низ ба ҳисоб гирифтем. Аввал бо институти чорводорӣ шартнома доштем, ҳозир бошад, бо институти хоҷагии қишлоқ шартнома бастаем. Ба ин корҳо доктори илми хоҷагни қишлоқ, профессори ҳамин институт А. Ғаффоров роҳбарӣ мекунад. Аслан ин маркази илмии регионалӣ аст. Худи А. Ғаффоров ва аспирантҳояш дар комплекс кори доимӣ мебаранд. Мутахассисони мо бо онҳо мубодилаи таҷриба ва дониш карда, худашон низ таълим мегиранд. Воқеан, директори мо дар вақташ факультети зоотехникиро бо дипломи сурх хатм кардааст. Вай ба навигариҳои соҳаи чорводорӣ мароқи калон зоҳир менамояд, кори илмӣ мебарад. Ӯ аспирант аст.

Комитети партиявӣ дар ташкили кори индивидуалӣ бо одамон чӣ гуна роль мебозад? Дар хоҷагӣ умуман кори тарбиявӣ чӣ хел ба роҳ монда шудааст?

Чунон ки ман қайд кардам, дар корхонаи мо нуқтаи назар ба меҳнат, ҳамчун омили асосии тарбия комилан як аст. Масалан, дар корхона рӯзномаи ҳар кадом маҷлиси партиявӣ ҳатман масъалаи истеҳсолиро низ дар бар мегирад. Қор бо одамон зуҳуроти ғамхорӣ дар бораи одамон аст. Чунончи, вақте ки сухан аз тайёрӣ ба зимистонгузаронӣ меравад, пас мо ҳалли ин масъаларо аз ғамхорӣ дар бораи одамон сар мекунем. Мекӯшем, ки дар навбати аввал хонаҳои истироҳати молбонҳоро таъмир намуда, барои гарму боҳаловат шудани онҳо чораҳо бинем. Одамон ғамхориро ҳис намуда, аз таҳти дил меҳнат мекунанд. Тартиботи намунавии фермаҳо низ натиҷаи ҳамин ғамхорӣ аст.

Нақли моро хонда, баъзеҳо шояд фикр кунанд, ки кори мо чи хел осон будааст. Не, осон нест. Аз он маҷлиси якум то имрӯз вақти зиёде гузашт. Беҳтар кардани вазъияти кор, барҳам додани муносибати бепарвоёнаи бисьёр касон ба меҳнат осон набуд. Дар пешравии корҳо ба мо ошкорбаёнӣ ва диққату эътибори калон додан ба шароити социалию маишии коргарон мадад расонд. Маъмурият, комитети партиявӣ, дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ чунин мешуморанд, ки ошкорбаёнӣ дар пешравии кор ёрдамчии беҳтарини коллектив аст. Хуб аст, ки ҳоло ошкорбаёнӣ ба ҳаёти мо торафт васеъ роҳ меёбад, демократия, танқид аз поён ривоҷ меёбанд. Мо пештар ҳам ба ошкорбаёнӣ диққати калон медодем.

Боре коргареро бо як халта ем дастгир карданд. Мо ҳамаи коркунони сменаро ҷамъ намудему аз ҳозирон пурсидем, ки бо шахси ба сарвати ҷамъиятӣ дастзада чӣ хел рафтор кунем. На ҳама ӯро маҳкум карданд. Охир, пештар бисьёр касон кисаи худро аз кисаи давлат фарқ карда наметавонистанд. Бо вуҷуди ин нуқтаи назари дуруст ғалаба кард ва он виҷдони бисьёр одамон, аз ҷумла виҷдони худи гунаҳкорро бедор намуд. Он коргар маҷбур шуд аз хоҷагӣ равад. Ӯ баъди се сол боз ба хоҷагӣ баргашт. Ҳоло вай молбони пешқадам буда, софдилона меҳнат мекунад.

Одамонро барои дар ҳамаи участкаҳо мувофиқи талаботи ҳозира ба технологияи интенсивӣ меҳнат кардан сардорони ҷузъҳои хоҷагӣ, пеш аз ҳама коммунистон, таълим доданд. Дар комитети партиявӣ ё маҷлиси партиявӣ (ташкилоти партиявии мо калон буда аз 53 нафар коммунистон иборат аст) вазифаи конкретӣ муҳокима намуда, кори ба ҳар иҷрокунандаи конкретӣ расондани он ба зиммаи ин ё он мутахассис гузошта мешавад. Ана дар ҳамин ҷо истеъдоди роҳбарони умурҳои гуногун дар кори фардӣ бо одамон комилан зоҳир мегардад.

Маълум аст, ки муваффақияти хоҷагии мо дар навбати аввал ба ташкил ва ҳолати базаи хӯроки чорво вобаста аст. Ҳоло корхонаи байнихоҷагӣ 387 гектар замини обьёришаванда дорад, ки аз он соле се маротиба ҳосил мерӯёнем. Мо юнучқа, зироатҳои лӯбиёгӣ ва зироатҳои омехта мекорем ва аз ҳар гектар назар ба дигар хоҷагиҳои район се ба-

робар зиёд воҳиди хӯрокӣ гирифта, на танҳо талаботи худро ба хӯрокӣ таъмин менамоем, балки онро ба дигар хоҷагиҳо низ мефурӯшем.

Ин вазифаро танҳо дар натиҷаи ба ҳар аъзои бригадаи тайёркунандаи хӯроки чорво — оброн, тракторчӣ, комбайнчӣ ва дигар коргарон фаҳмондани чунин ҳақиқат, ки муваффақияти тамоми коллектив ба сифату миқдори хӯрокии тайёр мекардагии онҳо вобаста аст, иҷро карда тавонистем. Сарагрономи хоҷагӣ У. Бойматов ва сардори участкаи хоҷагии қишлоқ Р. Муртазоқулов кори зиёди эзоҳотӣ бурданд. Онҳо ҳар як коргарро бо қоидаҳои асосии агротехника шинос карданд. Дар акси ҳол назар ба муқаррарӣ се маротиба зиёдтар ҳосил гирифта наметавонистанд. Бригадаи хӯроктайёркунандаи М. Юсуфовро мегирем. Дар он одамон мураттаб ва бо камоли кордонӣ меҳнат мекунанд. Зимнан, чунин муносибат ба кор барои коргарони мо норма шудааст. Дар бригада ба ҳар шахси навкор дастуруламал дода мешавад, то ки ӯ дар кор ба хатоӣ роҳ надиҳад ва сермаҳсул меҳнат кунад. Ана ҳамин ғамхорӣ дар ҳаққи ҳар аъзои коллектив, таълиму тарбияи навкорон ба мо имкон медиҳад, ки мавқеамонро аз даст надиҳем. Мо барои он ҷидду ҷаҳд мекунем, ки ҳар кас худаш мустақилона кор карданро ёд гирад.

Агар кас дар рӯҳи мустақилӣ тарбия ёфта бошад, вай усулҳои нави корро зуд аз худ менамояд. Чунон ки гуфтам, пештар ҳам мо ҳамаи корҳоро ошкоро ба ҷо меовардем, танқид ва худтанқид хеле ривоҷ ёфта буд. Баъди Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС, съезди XXVII партия танқид, ошкорбаёнӣ, демократия дар коллектив боз ҳам равнақ гирифта, ба нормаи муқаррарӣ табдил ёфт. Зимнан, дар корхонаи мо танқид яктарафа инкишоф наёфтааст: дар худи ҳамон як маҷлис ҳам роҳбарони корхонаи байнихоҷагӣ, ҳам механизатори қаторӣ барои камбудии корашон танқид шуданашон мумкин аст. Мо бо демократия бозӣ карданӣ нестем, яъне танқид ва худтанқидро ҳамаҷониба ривоҷ медиҳем. Мо ба манфиати кор танқидро аз поён инкишоф медиҳем, аз халқ меомӯзем. Қамбудию нуқсонҳоро дар звеноҳои поёнӣ низ ошкор карда, аз ин хусус ошкоро гуфтугӯ мекунем. Таҳлили амалӣ, ҳақиқатан партиявии кору рафтори аъзоёни коллектив барои таъмини муҳити солими маънавӣ мусоидат менамояд. Ҳоло ҳаёти коллективро бе танқид, ошкорбаёнӣ, демократия тасаввур карда наметавонем. Ин омилҳои асосианд, ки коллектив ба онҳо такья мекунад.

Қори индивидуалӣ бо кадрҳо дар айни ҳол ғамхорӣ дар бораи фардои онҳо низ мебошад. Мо оилаҳои коркунони хоҷагиамонро нағз медонем. Дар тобистон хонандагони синфҳои болоро ба кори хоҷагӣ ҷалб менамоем — бигузор онҳо меҳнат кунанд, касбу кор омӯзанд, барои ҳар кадоми онҳо мураббӣ ёфт мешавад.

Дар корхонаи байнихоҷагӣ қарорҳои Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС-ро на фақат ҳамчун ҳуҷҷати водоркунанда барои ҷорӣ кардани ҳисоби хоҷагӣ, худхароҷотбарорӣ ва худмаблағгузорӣ қабул намуданд. Қарорҳои Пленум ба коллективи мо барин коллективҳо баҳри минбаъд пеш рафтан бо роҳи бехтаргардонии нишондиҳандаҳои иқтисодӣ ва тараққӣ додани соҳаи социалӣ дастури амалиёт мебошанд. Мо ба давлат ҳамаи қарзҳои гирифтаамонро кайҳо баргардондаем. Қайҳост, ки гӯсолаҳоро аз колхозҳо бо нархи баландтар мехарем (6—8 сӯм барои як килограмм вазни зинда), баъзе дигар масъалаҳоро низ ҳал кардем. Инак, боз метавонад саволе пайдо шавад: оё дар корхонаи мо ҳамаи проблемаҳои марбут ба кори тарбия ҳал карда шудаанд? Албатта, не. Дуруст аст, ки барои тарбия карда, ба дараҷаи коргари ҳозиразамон расондани ҳар як аъзои коллективи мо бисьёр корҳоро ба ҷо овардем.

Вале фаромӯш намекунем, ки корхонаи байнихоҷагии мо ҷавон аст, он ҳамагӣ 13 сол боз вуҷуд дорад. Ду соли аввалро аз ҳисоб соқит кардан мумкин аст, зеро он вақт кор амалан пеш намерафт. Барои он ки фазилатҳои хуби инсонӣ, аз қабили кордонию ҳалолкорӣ, поквиҷдонию

ростқавлӣ, меҳнатдӯстию покизакорӣ дар замири коркунонамон, дар шуури онҳо мустаҳкам ҷой гиранд, барои он ки ҳеҷ як тасодуф коллективро ба ақиб гардонда натавонад, фурсат лозим аст. Аминам, ки чунин ҳодиса рӯй нахоҳад дод, чунки роҳи муайянкардаи партия барои меҳнати ҳалолу ташаббускорона шароит муҳайё мекунад. Бо камоли дилпурӣ гуфта метавонам, ки ҳар қадар пеш равем, суръатфизоӣ ҳамон қадар авҷ мегирад. Боварии ман ба чӣ асос ёфтааст? Ба мантиқи оддӣ: як корхонаи байнихоҷагии мо бо нишондиҳандаҳои баланди худ ба муҳити ду посёлкаи калон — Навобод ва Шаҳринав бисьёр таъсир расонд. Дар хоҷагиҳои ҳамсоя, ки корашон чандон хуб нест, одамон моро мисол нишон медиҳанд ва бисьёр вақт хоҳиш мекунанд, ки мо онҳоро ба кор қабул кунем. Пас, вақте ки боз ду-се хоҷагӣ ба мо баробар мешавад, таъсирамон ба хоҷагиҳои бо усули кӯҳна коркунанда боз ҳам зӯртар мегардад. Агар якчанд хоҷагии пешқадам пайдо шаванд, пас дар хоҷагиҳои сусти ҳамсоя одамон ба чунин усули хоҷагидорӣ, ки аз он ҳам одамон ва ҳам давлат зарар мебинанд, дигар тоқат карда наметавонанд.

Мо аз он фахр мекунем, ки хоҷагиамон барои мубодилаи таҷриба хоҷагии базавӣ гардидааст. Аз 1 августи соли 1987 дар назди корхонаи байнихоҷагӣ курсҳои доимии такмили ихтисоси роҳбарон ва мутахассисони комплекси агросаноатии республика ташкил карда шуданд. Ба қарибӣ гурӯҳи калони сариқтисодчиён аввалин шуда ин курсҳоро хатм карданд. Ҳоло сарзоотехникҳо таълим гирифта истодаанд. Вақте ки аз хусуси сирру асрори муваффақиятҳои мо мепурсанд, ҷавоб медиҳем: сирри асосӣ ин кор бо одамон ва бо ҳар каси алоҳида аст. Танҳо бо ҳамин роҳ ба муваффақият ноил шудан мумкин аст.

**А. ҶАМОЛОВ,**
**котиби комитети партиявии корхонаи байнихоҷагии чорвофарбеҳкунии ба номи М. Фрунзеи райони Ҳисор.**

# МАВҚЕИ МӮЪТАҚИДӢ

**Коллективи истеҳсолӣ... Чӣ сон мафҳуми серманъно! Садҳо ва ҳатто ҳазорҳо нафар одамони гуногунсолу гуногунхислат, ихтисосу вазифа, донишу таҷриба, эҳтиёҷу манфиаташон мухталиф. Барои он ки ин одамон вазифаҳои ягонаи дорои аҳамияти давлатиро муттафиқона ба ҷо оваранд, сардори коллектив бояд соҳиби сифатҳои олии сиёсӣ, корӣ ва маънавӣ бошад. «Ҳар як роҳбар, — гуфта шудааст дар Программаи КПСС, — бояд барои кори супурдашуда пурра ҷавобгар бошад, муносибатапшро бо одамон дуруст ба роҳ монад, ба онҳо бо ибрати шахсӣ илҳом бахшад». Директори комбинати маъдани дорои ордени «Нишони Фахрӣ»-и Анзоб Иван Федорович Глазунов аз рӯи ақидаи якдилонаи ҳамаи онҳое, ки ӯро мешиносанд, маҳз ҳамин гуна одам аст. Ӯ аз ҷумлаи коркунони роҳбарикунандае мебошад, ки чизи навро дарҳол ҳис намуда, ба тарзи замонавӣ фикр ва амал мекунанд. Бозсозие, ки ҳоло сурат гирифтааст, бо ҳамин гуна кадрҳо тавоност.**

**Дар зер журналисти ҷавон аз таассуроти хеш дар бораи ин роҳбар-тарбиятгар, ҷамоатчии фаъол — аъзои комиссияи тафтишоти Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва комитети партиявии райони Айнӣ, депутати Совети вилояти Ленинобод нақл мекунад. Фаъолони бозсозӣ дар ҳар гӯшаву канори республикаамон ҳастанд. Хоҳишмандем ҳар касе, ки ин хел роҳбарон бароям боиси тақлиду пайравӣ мегарданд, дар бораашон тавассути журнал нақл бикунад. Бигузор аз мушоҳидоти дарку эҳсосшудаи умум хислату сифатҳои ин шавқмандони дигарсозиҳои революционӣ боз ҳам равшантар ҷилвагар шаванд.**

— ДАР хотир дор: «Агар ту чун коммунист зиндагӣ ва меҳнат карда бошӣ, одами хушбахттарини асри бистум ҳастӣ».

Сӣ сол қабл аз ин дар яке аз корхонаҳои маъдантозакунии Қазоқистон котиби ташкилоти ибтидоии партиявӣ ҳангоми ба инженери ҷавон Ваня Глазунов супурдани билети партиявӣ ҳамин гуна хайрбод карда буд. Иван Федорович ин суханони аҷиби нависандаи бузурги турк Нозим Ҳикматро, ки рӯзи вафоти В. И. Ленин ба сафи коммунистон дохил шуда буд, тамоми умр дар ёд дорад. Вай зимистони соли 1973, вақте ки ба ӯ, мутахассиси ботаҷрибаи кори кон, сардории комбинати маъдантозакунии Анзобро таклиф карданд, низ ин суханҳоро ба хотир овард.

Вақте ки Иван Федорович ҳамроҳи ҳамсараш Валентина Кононовна, низ мутахассиси маъдантозакунӣ, ба ин ҷо омад, корхона дар соҳа яке аз қафомондатарин буд. Вай ба ҷои фоида зиён меовард, кадрҳо зудзуд иваз мешуданд... Иқтидори корхонаро афзудан лозим буд ва аксарият ақида дошт, ки директори нав корро маҳз аз ҳамин сар мекунад. Вале Иван Федорович пеш аз ҳама ғами одамонро хӯрд. Вай нағз мефаҳмид, ки онҳоро фақат дар сурати муҳайё кардани шароити мӯътадили зиндагӣ нигоҳ доштан мумкин аст. Барои ҳамин ҳам манзил, яслиҳои кӯдакон, ошхона, магазин, клуб, хонаи маишӣ, кинотеатр, ҳатто майдончаи рақс сохтан лозим аст. Хуллас, ҳамаи он чиро, ки барои инсон зарур аст, то ки ӯ худро кӯчманчӣ ҳис накунад, балки дар ин ҷо, чи тавре мегӯянд, реша давонад. Зимнан, Иван Федорович муқобили хонаҳои муваққатӣ, вагончаҳои сайёр буд. Вақте ки директор ба амалӣ гардондани нақшаҳояш пардохт, баъзе шаккокон ӯро хаёлпараст номида буданд.

Боре Иван Федорович дар Москва бо рафиқаш вохӯрд, ки ҳамроҳаш дар институти маъдану металлургии Қавкази Шимолӣ мехонд. Ӯ ба вазорат барои тасдиқшавӣ ба вазифаи директории корхонае омада буд, ки ба комбинати Анзоб ҳамсоҳа буд. Дӯсташ аз нияти ӯ, аз он ки супоришҳои истеҳсолӣ иҷро намегардонду плани сохтмони объектҳои социалию маишӣ 450 фоиз ба ҷо оварда мешавад, огоҳ гашта, ханди ва гуфт:

— Не, иншоотҳои асосиро бунъёд кунему истеҳсоли маҳсулотро афзун гардонем беҳтар мебуд. Боқимондааш худ мешавад. Ғолибонро, чи тавре мегӯянд, танқид намекунанд, вале барои иҷро накардани план, худат медонӣ, сари касро сила нахоҳанд кард.

Вақтҳои аввал айнан ҳамин тавр шуд: Иван Федоровичро лозим меомад таънаву маломат шунавад. Бо вуҷуди ин ӯ аз нияташ даст намекашид. Дар тӯли якчанд сол Сарвода ном шаҳрчаи ҳозиразамоне қомат рост кард, ки ҳоло ҳам тараққӣ мекунаду ободд мешавад. Дар оянда дар соҳили дарьё минтақаи истироҳат, стадион сохта хоҳанд шуд. Ҳоло ҳам ӯро бо табассум хаёлпараст меноманд.

Рафиқи дар толори вазорат вохӯрда бошад, дар вазифаи директории корхона дер кор накард. Аз паси бунъёд кардани иншоотҳои асосӣ шуда, кораш барор нагирифт.

Албатта, вусъат додани сохтмони объектҳои маданию маишӣ барои Иван Федорович мақсади ягона набуд. Тадбирҳои илман асосноки ташкилию техникии тараққиёти истеҳсолот низ муайян карда шуда буданд. Пеш аз ҳама ба навсозии фабрикаи маъдантозакунӣ шурӯъ карда шуд. Зимнан, ин кор бидуни хобондани кори истеҳсолот ба ҷо оварда мешуд. Дар ин бобат олим, корманди масъули Вазорати металлургияи ранга, мутахассиси соҳибэътибори соҳаи сурмаю симоб ва дӯсти деринаи маъдантозакунони Анзоб шодравон Серафим Михайлович Мельников кӯмаки калон расонид.

Коллективи комбинати маъдантозакунии Анзоб кайҳост, ки номи пешсафро гирифтааст. Ин натиҷаи бевоситаи тараққиёти устуворонаи социалию маънавии коллектив, мунтазам афзудани самараи истеҳсолот мебошад. Комбинат барои комьёбиҳои калони истеҳсолиаш бо ордени «Нишони Фахрӣ» мукофотонида шудааст. Директори он ҳам ба гирифтани ҳамин гуна мукофот сазовор гардид. Ба қарибӣ ба мукофотҳои ҷангӣ ва меҳнатии Иван Федорович ордени «Дӯстии халқҳо» ҳамроҳ шуд. Метавон гуфт, ки ин қонунист: дар корхонае, ки ӯ сарвараш аст, намояндагони бештар аз бист миллат меҳнат мекунанд. Ин ҷо муҳити коллективизми ҳақиқии социалистӣ, муттаҳидин дӯстонаву эҳтироми ҳақиқатан интернационалистии якдигар ҳукмфармо аст. Ташаббускори ҳар як иқдоми нек худи директор мебошад, ки бо сокинони маҳаллӣ дӯсту қарин шуда, мубодилаи байналмиллии сарватҳои маданиро ҳамаҷониба дастгирӣ мекунад.

Муваффақиятҳо бисьёранд. Вале захираҳои тараққиёти истеҳсолот ҳам кам нестанд. Проблемаҳое низ ҳастанд, ки коллективро ба ташвиш меандозанд. Дар нимаи якуми соли 1987 корхона дар мусобиқаи социалистӣ ҷои сеюмро ишғол намуд. Ба назари аввал, аз ин хурсанд бояд шуд. Вале ҳамин ки бо масъалаҳои худмаблағҷудокунӣ машғул шуданд, маълум шуд, ки объектҳои маданию маишӣ, соҳаи адои хизмат даромад намедиҳанд. Пеш онҳо аз дотацияи давлатӣ баҳра мебурданд. Акнун хароҷоти онҳоро бояд комбинат бар ӯҳда гирад. Масалан, управленияи манзилу коммуналӣ 240 ҳазор сӯм зиён меоварад, маблағи умумии чунин хароҷот бошад, қариб ним миллион сӯмро ташкил медиҳад. Ва ин гуна масъалаҳои ғайриоддӣ кам нестанд. Чунончи, коллективҳои кон ва фабрика ба ҳисоби хоҷагӣ гузаштанд, аммо илоҷи хароҷоти ғайри чашмдоштро намедонанд. Штаби соҳа дар ҷои дур воқеъ гардидааст ва худ бояд хӯҷаин шуд. Магар дар республика барпо кардани комплекси территориявии истеҳсолӣ беҳтар нест? Зеро ноҳияи мо конҳои бои маъданҳои фоиданок дорад ва ин соҳаро тараққӣ додан зарур аст. Дар ин сурат ҳалли масъалаҳои социалӣ ҳам осонтар мешавад.

Дар ин хусус директори ноором фикру мулоҳизаҳои худро дар пленуми VII КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон баён кард. Дар ин бобат кӯмаки вазорат, органҳои планкашӣ зарур аст. Ин кор хароҷоти иловагиро ҳам талаб мекунад, ки қусураш зуд мебарояд.

Дар комбинат роҳбарони ҳам цехҳои асосӣ ва ҳам цехҳои ёрирасонро аҳьён-аҳьён иваз мекунанд. Вале агар кас на аз ҳамаи имкониятҳояш истифода бурда, ба тарзи кӯҳна кор кунад ва, чи тавре мегӯянд, «борро кашида натавонад», пас чӣ бояд кард? Ӯро иваз кардан зарур. Ва ин хел одам иваз карда мешавад.

Чунин воқеа рӯй дода буд. Боре директор ҳанӯз дар посёлкаи кӯҳна ба назди сардори ҳамонвақтаи кон Тимофей Лайко даромад. Иван Федорович дар хусуси кору бор ва зиндагӣ самимона сӯҳбат карданро дӯст медорад. Вале ин дафъа асбобу анҷоми хонаро дида, дар ҳайрат монд: ҷои катҳо холӣ, ҷомадонҳо тайёр, деворҳо холӣ буданд ва гӯё соҳиби хона ба ягон ҷои дур рафтанист. Дарҳол маълум шуд, ки ӯ одами муваққатист ва ҳамин ки маблағе ҷамъ кард, кӯчида меравад. Дар ин бора дар кон бо дили гарм кор накардани Лайко шаҳодат медод. Ба ӯ аз ҷиҳати партиявӣ выговор эълон кардаанд. Вале ӯ муносибаташро ба кор тағьир надод. Ба директор лозим омад ба фармони аз кор озод кардани ӯ имзо кунад.

Магар ин ҷазои аз ҳад зиёд сахт нест? Вале инро манфиати кор талаб мекард. Ҳозир дар комбинат инженерони ҷавон бисьёранд. Онҳо даставвал таҷрибаи кофӣ надоштанд, аммо Иван Федорович маълумоти техникӣ, маҳорати бо одамон кор карда тавонистани онҳоро ба назар гирифт. Ва акнун ӯ барои вазъи кори участкаи онҳо хотирҷамъ аст.

Дар комбинат одат кардаанд, ки ба қабули Иван Федорович на фақат маъдантозакунандагон, балки тамокупарварон, чӯпонҳо, раисони колхозҳо низ меоянд. Ва ҷои тааҷҷуб нест, ки вай депутати Совети вилояти Ленинобод мебошад. Борҳо аз одамон шунидаам, ки Иван Федорович ба хоҷагиҳои район барои сохтани кӯпрук, ба қишлоқҳо гузарондани роҳ кӯмак расондааст. Дар бораи дар тақдири одамон роли калон бозидани ӯ ҳам бо самимият сухан меронанд. Дар байни тарбиятгирифтагон бисьёр ҷавонони қишлоқҳои атрофи комбинат ҳастанд, ки ӯ ба онҳо барои пеш гирифтани роҳи дурусти ҳаёт, интихоби касб мадад расондааст. Метавон гуфт, ки комбинати Анзоб мактаби кадрҳои коргарии водии Зарафшон шудааст.

Комбинат бисьёр кадрҳоро ба камол расондааст. Онҳо одамони гуногун бошанд ҳам, ба ҳамаашон рӯҳи ҷустуҷӯ, тафаккури эҷодӣ, вусъати фаъолияти бунёдкорӣ хосанд, ки ин хислатҳоро дар онҳо комбинат ва пеш аз ҳама И. Ф. Глазунов парваридааст.

... Дар қабулгоҳи директор оромӣ. Ҳамаи коркунон кайҳост, ки парокандa шудаанд. Вале Иван Федорович ҳанӯз дар кабинеташ. Ба назди ӯ барои гуфтугузори самимӣ ветерани меҳнат Қаландар Солеҳов омад. Ӯ коммунист буда, дар кон чаҳорьяк аср кор кардааст, бо орденҳои Ленин ва Революцияи Октябрь мукофотонида шудааст. Вале ветеран ҳис кардааст, ки қувваташ намерасад ва қарор додааст ба нафақа барояд.

— Монда шудаам, Иван Федорович, истироҳат карданам лозим.

— Не, азизам, ягон кори сабуктареро меёбем, намегузорам, ки аз комбинат равӣ. Ғайр аз он мо он қадар пир ҳам нашудаем, Қаландар.

— Рафтем, Қаландар, меҳмони ман мешавӣ, — таклиф кард Иван Федорович. — Валя палав пухтанӣ буд. Нағз медонӣ, ки ӯ на фақат мутахассиси соҳаи маъдантозакунӣ, балки ошпази хуб ҳам мебошад.

Солеҳов боадабона розӣ нашуд, то ки дар ин бевақтӣ ташвиш надиҳад. Иван Федорович боз каме дар миёни кабинет рост истода, ӯро бо назар гуселонид. Баъд ба гараж занг зад ва ронандаашро хоҳиш кард, ки ветеранро то ба хонааш бурда монад.

М. САЙФИДДИНОВ.

# САНҶИШИ ҚАБУЛИ ДАВЛАТИИ МАҲСУЛОТ

**ШАШ корхонаи саноатии республикаамон ресо як сол дар шароити қабули давлатии маҳсулот кор кард. Заводи гидрометаллургии Исфара аз ҷумлаи онҳост. Назар ба аксари дигар заводҳое, ки дар онҳо ҷорӣ кардани қабули давлатии маҳсулот ба кор халали ҷиддӣ расонд, ин завод қатъи назар аз тамоми душвориҳои давраи гузариш планҳояшро бомуваффақият иҷро кард. Аз аввали соли ҷорӣ корхона ба принципи худмаблағтаъминкунӣ ва худхароҷотбарорӣ гузашт.**

## «Барои қабули давлатии маҳсулот кадрҳоро дареғ доштан даркор нест»

— даъват намуд роҳбарони заводро котиби ташкилоти ибтидоии партиявӣ Ё. Г. Почоева дар маҷлиси васеи бюрои партиявӣ моҳи сентябри соли 1986, ки дар он масъалаи ҳайати органи оянда назорат муҳокима мегардид. Аммо хоста гирифтани ҳафт нафар мутахассисоне, ки назоратчиёни давлатӣ мешуданд, кори чандон осон набуд. Ниҳоят, номзади илми химия, собиқ сартехнологи корхона Қ. Эшонов роҳбари қабули давлатии маҳсулот шуд, иқтисодчӣ Л. Бурҳонова, инженер, А. Аюбов, ки пештар инженери калони лабораторияи марказии завод шуда кор мекард, намояндаи калон таъин шуданд. Б. Бобоев — сардори пештараи участкаи молҳои истеъмоли халқ ва дастпарварони Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин, мутахассисони ҷавон А. Нуриддинов, У. Бурҳонов ва И. Аҳмадов, ки дар цехҳо устою аппаратчӣ шуда кор мекарданд, ба сифати намояндагон ба кор шурӯъ намуданд. Аз ҳайати умури қабули давлатии маҳсулот чор нафарашон коммунист, дорои маълумоти олӣ буда, бештар аз нисфашон дар завод солҳои сол кор мекунанд. Аммо хизмати пештара ба муваффақияти кори нав кафолат шуда наметавонад. Донишу таҷриба, обрӯю эътибор дар коллектив бошанд, ёрии калон мерасонанд. Ана ҳамин фазилатҳо дар рӯзҳои аввал ба Қ. Эшонов ва рафиқони ӯ кӯмак карданд.

Мувофиқи эътирофи Қ. Эшонов, ҳуҷҷатҳои кӯҳнашудаи нормативию техникӣ дар завод назар ба пиндошти ӯ то вазифаи навро қабул карданаш хеле зиёд будаанд, барои таҷҳизоти ғайристандартӣ ягон ҳуҷҷате вуҷуд надоштааст. Инчунин маълум шуд, ки дар лабораторияи марказии завод на фақат асбобу техника, балки зарфҳои ченак ҳам намерасанд. Назорат ба ашъёи хоми ба завод меомадагӣ тамоман набуд. Хуллас, лозим омад остин барзада, ба кор шурӯъ намоянд.

Бюрои партиявии завод аз худи рӯзҳои аввал ба корҳои тайёрӣ барои ҷорӣ намудани қабули давлатии маҳсулот назорат ва роҳбарӣ кард. Ҳанӯз моҳи маи соли 1986 дар маҷлиси умумии партиявӣ коммунистон плани муфассали тадбирҳои тайёриро қабул карданд. То моҳи сентябрь дар асоси кори амалӣ ва таклифҳои коммунистон ба он тасҳеҳу иловаҳо дароварда шуданд. 4 декабрь дар маҷлиси партиявӣ ҳисоботи ҷонишини директори завод оид ба сифат Д. Норматов дар бораи рафти иҷрои ин план шунида шуд. Дар рафти тайёрӣ ба маҷлис бюрои партиявӣ ҳамроҳи роҳбарони корхона сабабҳои иҷро нашудани пунктҳои ҷудогонаи план, инчунин таклифҳои нав пешниҳодшудаи коргарону роҳбарони зинаҳои мухталифро оиди беҳтар намудани корҳо омӯхт. Ба плани чорабиниҳо боз тасҳеҳу иловаҳо дохил карда шуданд, ки онҳоро таҷрибаи кори амалӣ ва вазифаҳои мураккаби бозсозӣ тақозо намуданд. Аммо хусусияти фарққкунандаи ҳамаи ин тадбирҳо ҳамин буд, ки онҳо ба ҳалли проблемаҳои таъхирнопазир равона карда шуда буданд. Танҳо то моҳи апрели соли 1987 муяссар гардид, ки программаи амалиёт барои якуним—ду соли оянда тартиб дода шавад. Вай дар маҷлиси бюрои партиявӣ муҳокима ва сипас дар маҷлиси умумии коммунистони завод тасдиқ карда шуд. Чунин муттасилию ҳадафмандии кори бюрои партиявӣ, тамоми ташкилоти партиявии завод натиҷаҳои мусбат бахшида, ҳам ба қабули давлатии маҳсулот ва ҳам ба тамоми коллектив таъсири сафарбаркунанда мерасонад.

## Оё ба завод қабули давлатии маҳсулот даркор аст?

Ин савол ҳоло ба назар саволи бемаънӣ менамояд. Аммо он вақт, моҳи сентябри соли 1986, дар маҷлисҳои коргарони цеху участкаҳо, бригадаҳо, суҳбатҳои фардии аъзоёни бюрои партиявии завод бо коргарон борҳо чунин суханон шунида

мешуданд: «Ба маҳсулоти мо чандин сол боз шикояте наомадааст. Қабули давлатии маҳсулот ба мо чӣ лозим?» Ана ҳамон вақт дар бюрои партиявӣ гуфтугӯи барои Қ. Эшонов як умр фаромӯшнашаванда баргузор гардид. Ба саволи: оё набудани шикоятро шаҳодати сифати хуби маҳсулот шуморидан мумкин аст, саринженери завод А. Кабзан ҷавоб дод: «Не, ин меъёри баҳо нест». Зеро завод барои истеъмолкунандагон (онҳо бошанд, қариб садтоанд) ягона корхонаи маҳсулоттаъминкунанда аст ва онҳо маҳсулоти заводро хоҳ нохоҳ қабул мекунанд. Чунин воқеъ мешуд, ки коркунони завод истеъмолкунандагонро розӣ мекунонданд маҳсулоти аз ин ё он ҷиҳат нуқсондорро низ қабул кунанд. Бинобар ин қарор дода шуд бо ҷидду ҷаҳди якҷояи коммунистони завод коллективро бовар кунонанд, ки дар мубориза барои сифат қабули давлатии маҳсулот даркор аст.

## Маҳсулоти сақат аз куҷо пайдо шуд?

Нахустин плани кори қабули давлатии маҳсулот ҳанӯз моҳи сентябри соли 1986 тартиб дода шуда буд, вале аз нисф зиёди тадбирҳо тахминӣ буданд. Ин ҳанӯз моҳи ноябрь, вақте ки як қисми начандон калони маҳсулот бори аввал аз қабули давлатӣ гузашту 12 фоизи он баргардонда шуд, маълум гардид. Ин миқдор барои корхонае, ки пеш маҳсулоти сақат намебаровард, бағоят бисьёр буд. Ба ҳар ҳол дар ин ҷо ҳамин хел ақида доштанд. Дар нимаи моҳи декабрь тамоми бригадаи мутахассисоне, ки аз Иттиҳодияи умумииттифоқии истеҳсолии «Союзредмет» ва Институти давлатии металлҳои нодир омада буданд, ба маҷлиси бюрои партиявии завод даъват карда шуданд. Онҳо дар ҳалли ин масъала кӯмак расониданд.

Сабаб на дар он будааст, ки ҳуҷҷатҳои норматнвию техникӣ кӯҳна шудаанду таҷҳизоти назоратӣ намерасад, балки дар он будааст, ки сақати ба ном дохилисеҳӣ ҷой доштааст ва он дар баъзе хелҳои маҳсулот ба 4—5 фоиз мерасидааст. Намояндагони умури қабули давлатии маҳсулот ҳамроҳи назоратчиёни шӯъбаи назорати техникӣ тамоми силсилаи технологиро аз назар гузаронда, ба кори умум манфиатдор будани худро исбот намуданд. Ин на фақат самараи мусбати иқтисодӣ, балки самараи маънавӣ низ бахшида, муносибати байни намояндагони қабули давлатии маҳсулот ва коргаронро беҳтар намуд, барои ба ҳамдигар таъсир расондан ва ҳосил шудани боварии тарафайн шароит фароҳам овард.

Цехи якум дар корхона цехи калонтарин мебошад, бинобар ин намояндагони қабули давлатии маҳсулот ба вай диққати махсус доданд. Маҳсулоти асосии он намакҳои техникии стронций мебошанд, ки онҳо ҳангоми истеҳсоли рангҳо ва зарфҳои чинӣ ба кор бурда мешаванд. Як миқдори нахустини маҳсулоти ба қабули давлатии маҳсулот пешниҳодшударо аз сабаби ғурӯшаҳои калон доштанашон сақат карданд. Ба ҳар тонна ҳамагӣ 1—2 килограмм ғурӯша рост меомад, вале ин дурравӣ аз ГОСТ буд. Ҳамроҳи мутахассисони цех коркунони қабули давлатии маҳсулот ҳалли дурусти техникиро ҷустуҷӯ намуданд.

Баробари дар ибтидои соли 1986 ба кор андохта шудани корпуси нав ба цехи якум қариб 35 фоиз коргарони нав омаданд, ки онҳо асосан хатмкунандагони омӯзишгоҳи базавии касбҳои техникиянд. Ҳамаашон соли гузашта кори цех ва ихтисосҳои зарурира пурра омӯхтанд. Онҳоро тавре ба бригадаҳо тақсим карданд, ки ба ҳар кадомашон як мураббӣ вобаста карда шавад. Бюрои партиявии цех таклиф кард, ки дар участкаҳои бештар масъулиятнок постҳои сифат барпо карда шаванду ба онҳо коммунистон, коргарону устоҳои ботаҷриба сарварӣ намоянд. Акнун ба ҳамаи амалиёти мобайнӣ худи коргарон назорат мекунанд. Онҳо ба кори рафиқони худ назар ба коркунони шӯъбаи назорати техникӣ ҷиддитар баҳо медиҳанд.

Тамоми кори постҳои сифат ба тарзи зайл ба роҳ монда шудааст: ҳамин ки нуқсонро пай бурдӣ, барои бо қувваи худи коргарон ислоҳ кардани он бикӯш. Агар бо сабабе ин корро карда натавонӣ, ба коркунони шӯъбаи назорати техникӣ ё қабули давлатии маҳсулот хабар деҳ. Ҳар моҳ дар рӯзи сифат кори системаи худназорат ва таҷрибаи беҳтарин постҳои сифат ҷамъбаст карда мешавад. Ҳоло системаи мазкур бенуқсон кор мекунад. 99,5 фоизи ҳамаи маҳсулоти корхона бо пешниҳоди якум аз қабули давлатии маҳсулот мегузарад.

## Дар вазъияти ошкорбаёнӣ

Қабули давлатии маҳсулот, мисли ҳар кадом кори нав, ки тағьир додани на танҳо технология, балки шуури одамонро низ тақозо дорад, боиси баҳсу мунозара гардид. Вазъиятҳои ихтилофнок низ рӯй доданд. Барои авҷ нагирифтани ихтилофот ва наранҷонидани якдигар ҳам роҳбарони корхона, ҳам ташкилоти партиявӣ ва ҳам коркунони қабули давлатии маҳсулот хизмати калон карданд. Метавон гуфт, ки худи процесси аз қабули давлатӣ гузаштани маҳсулоти корхона беш аз ҳама боиси сарзанишу маломати коргарон гардид. Ба воситаи он бояд як қисми томи маҳсулоти тайёр, ки шӯъбаи назорати техникӣ тафтиш кардааст ва он ба зарфҳо ҷой карда, тамға зада шудааст, қабул карда шавад. Завод бисьёр моддаҳои пошхӯранда мебарорад, ки онҳо ба зарфҳои гуногунҳаҷм, халтаҳои полиэтиленӣ ва халтаҳои бисьёрқабатаи коғазӣ андохта мешаванд. Кори ба зарфҳо андохтану бор кардани маҳсулот 70 фоиз механиконида шудааст. Вале намояндагони қабули давлатии маҳсулот омада, халтаю қуттиҳоро интихобан мекушоянд. Тамға вайрон мешавад. Коркунони шӯъ-

баи назорати техникӣ бори дуюм барои санҷиш намуна гирифта, бо ҳуҷҷат онҳоро ба расмият медароранду ба лабораторияи марказии завод месупоранд. Кори коркунони шӯъбаи назорати техникӣ ва лаборатория дучанд зиёд мешавад. Коргарон як қисми маҳсулотро аз сари нав дастӣ ба зарфҳо ҷой мекунанд.

— Ин ҷо хафа шудану гила кардан ҷон дорад, — мегӯяд назоратчии шӯъбаи назорати техникӣ В. Школярова, ки ба участкаи ҷорум вобаста карда шудааст. — Ҳам коргарон ва ҳам назоратчиёни шӯъбаи назорати техникӣ беҳуда вақт сарф карда, ғайр аз кори асосиашон боз вазифаи лаборантҳои цехро ба ҷо меоранду фармонбардори намояндагони қабули давлатии маҳсулот шуда мемонанд.

Ғайр аз ин, дар цехи якум як қисми маҳсулоти тайёрро бо тасмаи металлӣ мебанданд. Тасмаро ки кушодӣ, онро ба ахлотқуттӣ партофтан лозим меояд. Коргарон инро бесарусомонӣ меномидагӣ шуданд: охир тасмаи мазкур ҳам қимат ва ҳам камьёфт мебошад. Коргаронро устои участка, аъзои бюрои партиявии цех Р. Зарифова дастгирӣ намуд. Ӯ ба бюрои партиявии завод омада гуфт: «Охир ин чӣ гап? Дар сухан коргарони заводро даъват мекунем, ки хӯҷаинони истеҳсолот бошанд, дар амал-чӣ?»

Роҳбарони қабули давлатии маҳсулот ва намояндагони он дар ҳолати ноҳинҷор монданд: дастуруламал як чизро талаб мекунаду манфиати кор чизи дигарро. Дар чунин вазъият кормандони умури қабули давлатии маҳсулот дар қабули қарорҳои мустақилона ҷасорат нишон доданд, боварӣ ба коллектив аввалин сабақ дод — бо коркунони шӯъбаи назорати техникӣ ҳамкорӣ карданро бояд омӯхт ва ба коргарон бештар бовар кардан даркор аст. Акнун системаи зерин ҷорӣ карда шудааст: корҳои мобайниро мисли пештара назоратчиёни шӯъбаи назорати техникӣ ба зимма мегиранд, маҳсулоти тайёр бошад, пеш аз пурра ба зарфҳо ҷой карда шуданаш аз назорати якҷояи шӯъбаи назорати техникӣ ва қабули давлатии маҳсулот мегузарад. Ин ҳамчун пешниҳоди якум ба ҳисоб меравад. Чун қоида, системаи мазкур ба камбудӣ роҳ намедиҳад, охир боварӣ ба ин водор месозад.

Тамоми давраи ибтидоии ҷорӣ намудани қабули давлатии маҳсулот мураккаб буд. Бисьёр чизҳо норавшан мемонд. Ҳуҷҷатҳои норматив аз Иттиҳодияи умумииттифоқии истеҳсолии «Союзредмет» ҳамагӣ якуним моҳ пеш аз оғози кори қабули давлатии маҳсулот омаданд. Системаи ҳисоботдиҳиро Тоҷикгосстандарт то худи моҳи марти соли гузашта муқаррар карда буд. Дар ин давра ба коллективи завод комитети партиявии шаҳр ёрии калон расонид. Дар яке аз маҷлисҳои бюрои комитети партиявии шаҳри Исфара ҳисоботи директори завод Ҳ. Темурҷонов дар бораи рафти тайёрӣ ба ҷорӣ намудани қабули давлатии маҳсулот шунида шуд.

Аз рӯи ҳисобот қарори бюро қабул карда, ба вазири металлургияи ранга мактуб фиристода шуд. Дар мактуб бо таҷҳизоти зарурӣ таъмин набудани лабораторияи марказии завод ва набудани ҳуҷҷатҳои лоиҳавию сметавӣ ба диминафори сурх барои телевизори ранга ва амсоли инҳо хабар дода мешуд. Вазорат хоҳишашонро ба ҷо овард, бюрои комитети партиявии шаҳр бошад, моҳи апрели соли 1987 масъалаи ҷорӣ намудани қабули давлатии маҳсулотро дар заводи гидрометаллургӣ ҳал намуд.

Вақти ҷамъбаст намудани натиҷаҳои аввалин фаро расид. Қариб тамоми ҳуҷҷатҳои техникӣ аз нав тартиб дода шуданд. Ниҳоят ҳамроҳи Тоҷикгосстандарт варианти беҳтари ҳисоботдиҳӣ дарьёфт карда шуд. На фақат таҷҳизоти кӯҳнашудаи назоратӣ, балки таҷҳизоти технологӣ низ ошкор карда шуданд. Ҳаминаш ҳам муҳим аст, ки назоратчиёни давлатӣ худро на танҳо коргарони истеҳсолот, балки коркунони фронти идеологӣ, мураббиёни коллектив низ ҳис намуданд. Тамоми кор дар вазъияти ошкорбаёнӣ, ошкоргӯӣ, сахтгирию серталабӣ ба ҷо оварда мешавад.

Коркунони дар маҷлиси бюрои шаҳрии партия иштирокдоштаи завод аз он хусус фикр баён карданд, ки қабули давлатии маҳсулот одамонро интизомнок мекунад, ҳамаи ҷузъҳою умурҳо аниқу муратгабтар кор мекардагӣ шуданд, аз ҳама асосиаш кори завод мураттабу бонизом гардид. Агар гӯем, ки пештар коргарони завод дар охири моҳ шитобкорӣ мекарданд, нодуруст мебуд, вале ба ҳар ҳол дар даҳаи охирини моҳ назар ба даҳаҳои аввал хеле зиёдтар маҳсулот бароварда мешуд. Акнун графики истеҳсоли маҳсулот асосан риоя мешавад, тоннаҳои охирини маҳсулоти планӣ як рӯз пеш аз ба охир расидани моҳ бароварда мешавад, то ки он аз қабули давлатии маҳсулот гузашта тавонад. Интизоми меҳнат низ мустаҳкам шуд. Ҳозир дар завод масъалаи мастигарӣ, прогул, вайрон кардани тартиботи ҷамъиятӣ умуман аз рӯзнома бардошта шудааст.

## Дар марҳалаи нави бозсозӣ

Дар навбати аввал бозсозии структура ва кори шӯъбаи назорати техникиро анҷом додан лозим аст. Дар ин ҷода алҳол кам корҳо ба ҷо оварда шудаанд: шумораи коркунон зиёд шуд (пештар 23 нафар буд, ҳоло 30 нафар), аммо дар байнашон ҳамагӣ се нафар мутахассисони дорои маълумоти олӣ ҳастанд. Дараҷаи манфиатдории назоратчиёни шӯъбаи назорати техникӣ баланд гардид, онҳо ҷасуронатар амал карда, мувофиқи эътирофи худашон, дастгирии намояндагони қабули давлатии маҳсулотро ҳис менамоянд. Миқдори эроду таклифҳои онҳо зиёд шуд. вале мувофиқи баҳои додаи Қ. Эшонов, шумора алҳол ба сифат нагузаштааст. Сабаби асосиаш дараҷаи пасти тайёрии коркунони шӯъбаи назорати техникӣ мебошад. Аз ин хусус ҳамин шаҳодат медиҳад, ки агар разряди баландтарини назоратчии шӯъбаи мазкур чорум бошад, пас аппаратчии ботаҷриба разряди панҷум ё шашум дорад.

Таҷҳизоти назоратӣ бошад, чунон ки мегӯянд, тамоман фарсуда шудааст, вале дар ин масъала алҳол ба коркунони завод на аз тарафи вазорат ёрии зарурӣ мерасаду на аз ҷониби Тоҷикгосстандарт. Ҳол он ки гидрометаллургҳои Исфара дар назди худ вазифа гузоштаанд, ки ба дараҷаи стандартҳои ҷаҳонии сифати маҳсулот бирасанд.

Дар бораи тайёрӣ ва гузаштан ба худмаблағтаъминкунӣ ва худхароҷотбарорӣ бошад, пас, ба ақидаи ҷонишини директори завод оид ба масъалаҳои умумӣ В. Самарцев, ҳамон қисми тадбирҳоро пурра иҷрошуда шуморидан мумкин аст, ки ба фурӯши маҳсулот дахл дорад. Ҳамаи шартномаҳо бо истеъмолкунандагон барои соли ҷорӣ баста шудаанд, ҳарчанд тавассути заказн давлатӣ танҳо сеяки хелҳои маҳсулот фурӯхта мешавад. Яке аз аввалинҳо шуда барои бевосита ба истеъмолкунандагон фиристондани маҳсулоти участкаи чорум, ки понздаҳ хел маҳсулот мебарорад, шартномаҳо баста шуданд. Пештар маҳсулоти вай тавассути «Союзреактив» фурӯхта мешуд. Участка аз ибтидои панҷсола ба бригадаи мобайнии ҳисоби хоҷагӣ табдил гардид, ки панҷ звенои он бо силсилаи технологӣ бо ҳам пайваста шудааст. Ҳисоби хоҷагии мобайнӣ ба ҳамаи нишондиҳандаҳои кор, дар навбати аввал ба афзудани ҳосилнокии меҳнат таъсири мусбат расонид. Бо таклифи коллектив шумораи коргарон кам карда, онҳо ба кори дигари завод гузаронда шуданд. Масъалаи дигари бағоят муҳим, ки коллективи завод бомуваффақият ҳал мекунад, тезонидани суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат мебошад. Ин шарти асосии кори мураттаби корхона дар шароити худмаблағтаъминкунӣ ва худхароҷотбарорист. Соли 1987 назар ба соли 1985 ин нишондиҳанда якуним баробар афзуд. Дар натиҷа на фақат истеҳсоли маҳсулот зиёд шуд, балки ба фонди чорабиниҳои социалию маданӣ маблағи калон илова гардид ва бо маблағи худӣ истеҳсолот реконструкция ва васеъ карда шуд. Системаи назорат ба сифат ва миқдори ашёи хом ва масолеҳ ба роҳ монда шуд. Ин чорабиниҳоро қабули давлатии маҳсулот ва зарурати тайёрӣ ба гузаштан ба усули худмаблағтаъминкунӣ ва худхароҷотбарорӣ тақозо доштанд.

Дар воқеъ, бештар аз нисфи дастгоҳу механизмҳо дар завод маънан кӯҳна шудааст. Вале алҳол онҳоро бо ягон чиз иваз кардан мумкин нест: Вазорати металлургияи рангаи СССР ҳатто талабномаҳоро барои таҷҳизоти ватанӣ бад ба ҷо меорад. Аз ин рӯ, масъалаи бо техникаи навтарину пурмаҳсул таъмин намудани завод алҳол ҳал нашуда истодааст. Дар бобати бо ашёи хому масолеҳ мунтазам таъмин намудани корхона бошад, пеш аз ҳама системаи ба ҷавобгарӣ кашидани онҳоеро аз нав дида баромадан даркор аст, ки вазифаашонро иҷро намекунанд ва то ҳол лозим меояд ба назди онҳо ягон шахси «корбудкун» фиристода шавад. Соли ҷорӣ маблағи командировкаи чунин шахсон аз маблағи ба илми завод сарфгардида ҳам зиёдтар буд. Усулҳои мавҷуда пештар ҳам камсамар буданд, дар шароити худмаблағтаъминкунӣ ва худхароҷотбарорӣ бошад, онҳо умуман тоқатнопазиранд. Чунончи, барои яке аз хелҳои ашёи хом завод мебоист 300 ҳазор сӯм бидиҳад. Ба ҷои ашёи хом вай мувофиқи ҷазои ҷаримавӣ 24 ҳазор сӯм гирифт, вале миллион сӯмина маҳсулот бароварда нашуд. Шояд аз чунин таъминкунандагони ашёи хом ҷарима не, балки маблағи маҳсулоти бо айби онҳо баровардanашударо ситондан лозим бошад.

Металлургҳои Исфара ба Тоҷикгосснаб, алалхусус ба ҷузъи территориявии он — Ленинободснаб, бисёр даъво доранд. Базаи Ленинободснаб то ҳол барои кор кардан дар шароити нав тайёр нест. Коркунони завод пештар бо чунин аҳвол муросо мекарданд, ки эҳтиёҷоти моҳонаи завод, чунончи, ба намаки углеаммоний 7 тонна буду вале ба вай як вагони 70-тоннагӣ фиристода мешуд. Намаки мазкур бошад, ҳангоми муддати тӯлонӣ нигоҳ доштан вайрон мешавад. Коркунони завод дигар ба зиёда аз норма нигоҳ доштани захираи гидрометаллургия тоб надоранд. Онҳо муддати дуру дароз цистернаҳо ва зарфҳои кислотадорро нигоҳ дошта наметавонанд, зеро ҷарима барои сари вақт барнагардондани зарфҳо ба завод зарари калон мерасонад.

«Системаи номураттаби таъминот, мегӯяд директори завод Ҳ. Темурҷонов, на фақат аҳволи иқтисодии корхонаро бад менамояд, балки коллективро номуташаккил гардонда, боварии коргаронро ба роҳбар кам мекунад. Охир дар корхонаи мо ҳама аз рӯи усули пудрати бригадавӣ кор мекунанд ва коргарон набояд аз он зарар бинанд, ки, масалан, заводи масолеҳи ба оташ тобовари Запорожье дар шароити қабули давлатии маҳсулот плани ба мо фиристодани масолеҳро танҳо 45 фоиз иҷро намуд. Коргарони мо барҳақ ашёи хому масолеҳ ва умуман кори мураттабро талаб мекунанд. Дар ниҳояти кор музди меҳнат бояд зиёду шароити социалию маишӣ беҳтар гардад. Ин дуруст аст ва ба сиёсати социалию иқтисодии партия мувофиқ мебошад».

* * *

Чунон ки зикр ёфт, гидрометаллургҳои Исфара соли 1988-умро дар шароити худмаблағтаъминкунӣ ва худхароҷотбарорӣ оғоз намуданд. Онҳо аз санҷиши қабули давлатии маҳсулот гузаштанд, ҳозир бошад, аз имтиҳони наву душвортар мегузаранд. Ба ин имтиҳон хеле ҷиддӣ тайёрӣ дидаанд. Ҳарчанд ки на ҳамаи проблемаҳо ҳал гардидаанд, вазъияти устувори иқтисодии корхона, муҳити манфиатдории ҳамдигарӣ ба кори умум, ки дар ин ҷо ҳукмрон аст, асос медиҳанд умед кунем, ки коллектив ин марҳалаи бозсозиро бошарафона тай хоҳад кард.

Н. АЗАРИНА

# АСОСИ КОНСТИТУЦИЯИ СОВЕТӢ

## БА МУНОСИБАТИ 70-СОЛАГИИ «ДЕКЛАРАЦИЯИ ҲУҚУҚҲОИ ХАЛҚИ МЕҲНАТКАШ ВА ИСТИСМОРШАВАНДА»

**РЕСПУБЛИКАИ** советӣ, ки Революцияи Кабири Социалистии Октябрь барпо карда буд, назар ба демократияи буржуазии дорои парламенту маҷлисҳои муассисон давлати ҳақиқатан демократияи халқӣ, шакли баландтари демократия гардид. Вале партияи большевикӣ революцияи пролетариро ғолибона ба анҷом расонда, аз даъвати Маҷлиси муассисон даст накашид. Партия чунин нишондоди Ленинро ба роҳбарӣ гирифт: «...Чизи **барои мо** давраш гузаштаро **барои синф** давраш гузаштааст, **барои омма** давраш гузаштааст, гуфта гумон накунем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 31, саҳ. 45). Шиори Маҷлиси муассисон дар байни омма ҳанӯз барҳам нахӯрда буд.

Барои дарк намудани тактикаи большевикон дар ин масъала «Тезисҳо доир ба маҷлиси муассисон»-и ленинӣ, ки 12 (25) декабри соли 1917 дар маҷлиси фракцияи большевикии Маҷлиси муассисон муҳокима шуда буд, аҳамияти калон доштанд. Дар тезисҳо Ленин хотиррасон мекард, ки партияи большевикон шакли олии демократизми буржуазӣ будани Маҷлиси муассисонро эътироф намуда ва дар вақташ даъват карданн онро талаб намуда, аз худи аввали революцияи соли 1917 борҳо таъкид карда буд, ки назар ба ҳар гуна республикаи буржуазӣ Республикаи Советҳо шакли баландтари демократизм мебошад. Дар натиҷаи Революцияи Октябрь дар мамлакат таносуби нави қувваҳои сиёсӣ ба амал омад ва ҳокимият ба дасти Советҳо — органҳои идоракунӣ гузашт, ки онҳо, чунон ки Ленин қайд мекард, «аз ҳар гуна парламент, аз ҳар гуна Маҷлиси муассисон болотаранд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 26, саҳ. 370).

Дар арафаи кушода шудани Маҷлиси муассисон Комитети Иҷроияи Марказии Умумииттифоқ «Декларацияи ҳуқуқҳои халқи меҳнаткаш ва истисморшаванда»-и навиштаи Ленинро тасдиқ намуд, ки дар он асосҳои давлати социалистӣ эълон карда шуда буданд. 4 январь онро «Правда» чоп кард. Дар як вақт ҳамроҳи он қарори Комитети Иҷроияи Марказии Умумииттифоқ низ чоп карда шуд, дар он қайд карда мешуд, ки мувофиқи Декларация «тамоми ҳокимият дар Республикаи Россия аз они Советҳо ва муассисаҳои советӣ мебошад» ва «ҳар як кӯшише, ки аз тарафи ҳар кас... барои аз они худ кардани ин ё он функцияи ҳокимияти давлатӣ ба амал меояд, амалиёти контрреволюционӣ ҳисоб карда мешавад» ва «бо ҳамаи воситаҳое, ки дар ихтиёри Ҳокимияти Советӣ мавҷуданд, ҳатто ба воситаи кор фармудани қувваи мусаллаҳ, фурӯ нишонда мешавад».

Маҷлиси муассисон 5 (18) январи соли 1918 кушода шуд. Интихобот дар он моҳи ноябри соли 1917 дар асоси рӯйхатҳои партияҳо, ки то Революцияи Октябрь, то парокандашавии партияи эсерҳо ва ба расмият даровардани эсерҳои чап ба партияи мустақил тартиб дода шуда буданд, шуда гузашт ва, чи тавре Ленин таъкид мекард, ин шароит барои «дуруст ифода кардани иродаи умуман халқ ва хусусан оммаи меҳнаткашон ҳеҷ имконият» надод (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 392) ва дар натиҷа партияи эсерҳои рост аксариятро ташкил кард. Маҷлиси муассисон аз муҳокимаи «Декларацияи ҳуқуқҳои халқи меҳнаткаш ва истисморшаванда»-и тасдиққардаи Комитети Иҷроияи Марказии Умумииттифоқ даст кашид ва бо ҳамин Ҳокимияти Советиро эътироф накард. Дар шаби аз 6 то 7 (аз 19 то 20) январь Комитети Иҷроияи Марказии Умумииттифоқ декрети лениниро дар бораи пароканда намудани Маҷлиси муассисон қабул кард. Қисми чапи Маҷлиси муассисон — большевикон ва эсерҳои чап ба ҳайати Комитети Марказии Умумииттифоқ дохил карда шуданд.

Пароканда карда шудани Маҷлиси муассисонро меҳнаткашон дастгирӣ намуданд. Совети Петроград, съезди Совети губернияи Москва, бисёр Советҳои уездӣ ин иқдоми ҳукуматро маъқул дониста, резолюция қабул карданд. Деҳқонон ба муқобили Маҷлиси муассисон баромад карданд, ки эсерҳои рост ба онҳо умеди калон мебастанд.

Советҳо, ки шакли бештар баланду мукаммали демократизмро таҷассум мекарданд, ғалаба ба даст оварданд. Партия ба демократияи буржуазӣ зарбаи қатъӣ дода, меҳнаткашонро дар атрофи диктатураи пролетариат муттаҳид намуд.

10 январи соли 1918 съезди III Умумироссиягии Советҳои депутатҳои коргарон, солдатҳо ва деҳқонон кушода шуд. Вай дар айни паҳншавии революция ҷамъ омада, дар бобати аз ҷиҳати қонунӣ ба расмият даровардан ва мустаҳкам намудани сохти давлатии советӣ, устувор гардидани диктатураи пролетариат роли таърихӣ бозид. Ин форуми ҳақиқатан умумиҳалқӣ буд, ки манфиати коргарон, деҳқонон, солдатҳо ва матросҳоро ифода мекард. Аксарияти вакилон ба партияҳои большевикон ва эсерҳои чап тааллуқ доштанд, яъне дар платформаи Ҳокимияти Советӣ меистоданд.

Я. М. Свердлов съездро кушода, ба иштирокчиёни он бо нутқи мухтасари табрикӣ муроҷиат кард. «Мо дар ин ҷо,— гуфт ӯ,— бояд қарорҳои хеле масъулиятнок ва муҳим қабул намоем. Мо бояд кори парокандa кардани Маҷлиси муассисонро бо даъвати съезди III Умумироссиягии Советҳо — ин органи олӣ, ки манфиати коргарон ва деҳқононро дуруст ифода мекунад, муқоиса кунем. Дар назди мо яке аз муҳимтарин масъалаҳо: сохтани ҳаёти нави оянда ва барпо намудани Ҳокимияти умумироссиягӣ меистад. Мо дар ин ҷо бояд қатъӣ ҳал намоем, ки оё ҳокимият бо сохти буржуазӣ ягон хел алоқае дошта метавонад, ё ки диктатураи коргарон ва деҳқонон қатъияи ва бебозгашт барпо карда мешавад».

Съезд демократияи пролетариро дар амал нишон дод. Дар он органҳои олии ҳокимият дар назди халқи меҳнаткаш ҳисобот доданд. Дар маърузаҳои В. И. Ленин ва Я. М. Свердлов натиҷаҳои паҳншавии революция ҷамъбаст карда шуданд. Съезд резолюция қабул намуд, ки он снёсати Ҳукумати Советиро маъқул донист ва ба он боварии комил изҳор кард. Вай «Декларацияи ҳуқуқҳои халқи меҳнаткаш ва истисморшаванда»-ро бо андаке таҳриру тағйирот тасдиқ намуд.

Ин Декларация аз «Декларацияи ҳуқуқҳои инсон ва гражданин», ки дар вақташ ҳуҷҷати таърихӣ ба шумор мерафту дар даврaи революцияи буржуазии Франция дар охири асри XVIII ба вуҷуд омада буд, тамоман фарқ мекард. «Декларацияи ҳуқуқҳои инсон ва гражданин» озодӣ ва баробариро ба фаҳмиши буржуазии онҳо эълон намуд. Дар натиҷа ба халқ озодии яктарафа дода шуд — вай қувваи кории худро озодона фурӯхта метавонист.

Декларацияи ҳуқуқҳои халқи меҳнаткаш ва истисморшаванда ҳуқуқ ва озодиро на фақат эълон намуд, балки онҳоро ба меҳнаткашон таъмин кард. Вай бо аниқ кардани вазифаҳои диктатураи пролетариат — нест кардани истисмори одам аз тарафи одам, барҳам додани синфҳои истисморгар, барпо намудани соцализм маҳдуд нашуда, онҳоро мутобиқаи ба шароити Россия ва ба типи советии давлат қонунӣ гардонд. Дар асл Декларация тимсоли аввалин Конституцияи Давлати Советӣ буд, баъдтар вай чун қисми таркибӣ ба аввалин Конституцияи Советӣ, ки моҳи июли соли 1918 қабул гардид, пурра дохил шуд.

Дар Декларация музаффариятҳои азими революцияи социалистӣ зикр шуданд, ки онҳо дар декретҳо ва қарорҳои зерини Ҳокимияти Советӣ инъикос ёфтаанд: дар бораи бекор карда шудани моликияти хусусӣ будани замин, назорати коргарӣ, барпо намудани Совети олии хоҷагии халқ, бекор кардани ҳуҷҷатҳои аз тарафи ҳукумати помещикон ва буржуазия имзошуда дар бораи қарзҳо, миллӣ кунонидани банкҳо, дар бораи ҷорӣ намудани ӯҳдадории умумии меҳнатӣ, чоп кардани шартномаҳои махфӣ ва ҳамроҳ нашудан ба сиёсати забткоронаи давлатҳои империалистӣ, дар бораи беяроқкунии синфҳои доро ва мусаллаҳшавии меҳнаткашон — ташкил кардани Армияи Сурх. Моддаи он дар бораи ташкил намудани Армияи Сурх асоси декрети Совети Комиссарони Халқӣ аз 15 январи соли 1918 гардида ба барпокунии мунтазами қувваҳои мусаллаҳи Давлати Советӣ ибтидо гузошт. Дар он принципи нави синфии ташкили армия фақат аз намояндагони синфҳои меҳнаткашон устувор гардонда шуд. Дар декрет принципи ихтиёрии ташкил кардани армия аз ҳисоби гвардиячиёни сурх, солдатҳо ва матросҳон аз ҷиҳати сиёсӣ бештар шуурнок ва нисбатан дорои тайёрии ҳарбӣ мустаҳкам карда шуд, ки онро В. И. Ленин ҳамчун принципи барои шароити ҳамон давра мувофиқ ба миён гузошта буд. Гвардиячиёни сурх, солдатҳо ва матросҳоро ба сафи армия ташкилотҳои партиявӣ, инчунин касабавӣ ё ташкилотҳои ҷамъиятии демократӣ, ки тарафдори Ҳокимияти Советӣ буданд, тавсия мекарданд.

Декларация асоси сиёсии сохти нави давлатиро мустаҳкам намуда, Россияро Республикаи Советҳои депутатҳои коргарон, солдатҳо ва деҳқонон эълон кард. Дар он қайд карда мешуд, ки иштироки меҳнаткашон дар идоракунии давлат қонун мебошад. Республикаи Россия, гуфта мешуд дар Декларация, дар асоси иттифоқи озоди миллатҳои озод ҳамчун федерацияи республикаҳои миллии советӣ таъсис карда мешавад.

Ба ҳамин тариқ, дар ин ҳуҷҷати конституционӣ принципҳои программаи партияи большевикӣ тасдиқ гардидаанд. Дар он инчунин вазифаҳои амалии мубориза барои сохтмони социализм муайян карда шуда будаид. Бар хилофи ҳар гуна пешгӯиҳои беасос, қатъи назар аз душвориҳои зиёд ва муқобилати душманони революция, большевикон на фақат ҳокимиятро нигоҳ доштанд, балки онро мустаҳкам ва базаи социалиашро васеъ намуданд. Таърих қобили ҳаёт будани таълимоти марксизм-ленинизмро дар бораи диктатураи пролетариат ва роли роҳбаронаи Партияи Коммунистиро дар он собит кард.

# ШАХСИЯТ, КОЛЛЕКТИВ, ҶАМЪИЯТ

ФАЪОЛ гардидани омили инсонӣ, наздикшавӣ ва пайвастшавии манфиатҳои шахсӣ, коллективӣ ва ҷамъиятӣ, парвариши муносибати коммунистӣ ба меҳнат ва моликияти ҷамъиятӣ имрӯз яке аз шартҳои асосии рушди бомуваффақияти социализм ба ҳисоб меравад. Роҳи ба ин мақсад расидан пеш аз ҳама такмили системаи идоракунии ҷамъиятӣ ва хоҷагии халқ мебошад. Ба ин маънӣ омӯзиши коллективи меҳнатӣ аз нуқтаи назари омили социалӣ аҳамияти басо калон дорад. Ва имрӯз донистани маҳз ҳамин ҷиҳати кор зарур аст.

Бояд қайд кард, ки дар аксар таҳқиқоти солҳои охир, ки ба омӯзиши ҷамъият бахшида шудаанд, бархӯрди социалӣ нисбатан нокифоя буд. Сабаб он аст, ки олимон асосан ба ҷиҳати иқтисодии истеҳсолот мароқ зоҳир мекарданд, вале амалкунандаи асосии ҷараёни иқтисодӣ — инсон ба сифати омили меҳнат шинохта мешуд ё умуман мавриди таваҷҷӯҳ қарор намегирифт.

Ҳақиқати маълум аст, ки барои идора кардани рафтори одамон на фақат мазмуни самтгирӣ, талабот ва манфиатҳои арзишмандашон, балки тариқи зуҳурёбии онҳоро низ бояд донист. Ва ҳамаи инро на «умуман», балки мувофиқан бо гурӯҳҳои мушаххаси социалию синфӣ, касбӣ, ноҳиявӣ, миллӣ ва демографӣ омӯхтан лозим аст. Хулоса, амиқтар сохтани таҳқиқоти комплексии социологии ба одами меҳнат нигаронидашуда, омӯзиши омилҳои социалӣ, ки, аз як тараф, ба ташаккули шахсияти инсон, аз тарафи дигар, ба инкишофи муносибатҳои коллективизм таъсир мерасонанд, чи аз ҷиҳати назарӣ ва чи аз ҷиҳати амалӣ муфид мебошад.

Дар ин бобат рисолаи В. Г. Газарьян «Омилҳои социалии инкишофи муносибатҳои коллективизм» мавриди таваҷҷӯҳ аст. Арзиши умдаи китоб дар самтгирии дақиқи методологии ӯст. Шакли ҷобаҷогузории маводи таҳқиқ имкон медиҳад дар бораи мавқеи аниқу возеҳи муаллиф ҳукм бикунем.

В. Г. Газарьян роли омилҳои социалӣ-иқтисодӣ, социалӣ-сиёсӣ ва социалӣ-психологиро дар рушди муносибатҳои коллективизм ба риштаи таҳқиқ кашида, дар сатҳи андешаҳои назариявӣ намемонад, балки далелҳои тадқиқи социологии дар муассисаҳои саноатии республика анҷомдодаашро таҳлил мекунад.

Ба ақидаи муаллиф, ки омили муҳими социалӣ-сиёсии такомулдиҳандаи ҷамъияти социалистӣ системаи сиёсии худи ҷамъиятӣ мебошад, пурра метавон розӣ шуд. Мақсади асосии системаи сиёсии ҷамъият муваффақ шудан ба ягонагии манфиатҳои синфҳо ва гурӯҳҳои социалӣ, миллатҳо ва халқиятҳо мебошад (саҳ. 117). Ба ин маънӣ муаллиф моҳияти муносибатҳои социалӣ-синфӣ ва миллиро дар рушд ва барқарор гардидани коллективизм батафсил баррасӣ мекунад.

Коллективҳои меҳнатии республика, чун қоида, гуногунмиллатанд, ки ин, албатта дар парвариши муносибатҳои коллективистӣ роли калон мебозад. Зимнан, муҳим аст на танҳо манфиати ҳар касро ба ҳисоб гирем, балки зарур аст урфу расми намояндагони ҳар миллатро донем ва дар назар дошта бошем. Дар он ҷое, ки аз ҳисоби имтиёзҳои бемавриди як миллат ҳуқуқи миллати дигар поймол мегардад, пойдор сохтани коллектив ва ба вуҷуд овардани муҳити солими социалию психологӣ ғайриимкон аст. Табиати социализм чунин аст, ки «социализм бе интернационализм ба сифати сохти нави ҷамъият, ки оянда ба он тааллуқ дорад, наметавонад пурра собит гардад ва такомул ёбад» (саҳ. 142).

Ба инкишофи муносибатҳои коллективизм омилҳои социалию психологӣ низ таъсири калон мерасонанд. Бо асоси комил метавон тасдиқ кард, ки дар шароити бозсозии ҷамъият онҳо ба мадди аввал мебароянд. Муаллиф қайд мекунад, ки «моҳирона истифода кардани омилҳои социалӣ-психологӣ ба назар гирифтани хусусиятҳои шахсии ҳар як узви коллективи меҳнатӣ ва дар ин асос барои зуҳури фаъолият ва сифатҳои коллективистии шахсият фароҳам овардани шароити беҳтаринро тақозо мекунад» (саҳ. 185).

Таҳқиқоти социологҳову психологҳои советӣ ва хориҷӣ шаҳодат медиҳанд, ки дар сурати моҳирона истифода кардани омилҳои социалӣ-психологӣ бе хароҷоти зиёди моддӣ метавон афзоиши бештари нишондиҳандаҳои истеҳсолиро таъмин намуд. Ҳамаи ин дар натиҷаи ба вуҷуд овардани муҳити солими маънавию ахлоқии коллективи истеҳсолӣ ба даст меояд. «Инкишофи муносибатҳои социалӣ, — хулоса мекунад В. Г. Газарьян, — вобаста ба он амалӣ мегардад, ки дар коллектив мақсадҳои аҳамияти ҷамъия-

тидошта чӣ андоза дарк ва иҷро мешаванд, самтгириҳои арзишманди аъзоёни коллектив чӣ қадар монандӣ пайдо мекунанд, ҳар кас ба фаъолияти дорои аҳамияти социалӣ чӣ андоза омодаи иштирок варзидан аст» (саҳ. 205—206).

Арзиши китоби мавриди тақризро накоҳонда, мехоҳем сари чанд нукта таваққуф кунем. Илми социологӣ аз дигар илмҳо бо он фарқ мекунад, ки он бо далелҳои мушаххас, бо маводи таҷрибавӣ сару кор дорад ва ба маводи таҷрибавию назариявӣ оқилона муносибат кардан зарур аст. Мутаассифона, дар рисола на ҳамаи хулосаҳои назариявӣ ба далелҳои таҳқиқоти социологӣ асос меёбанд. Ба фикри мо, муаллиф дар боби IV танҳо ба омилҳои социалӣ-психологии рушди муносибатҳои коллективизм такья карда, ҳам худ ва ҳам таҳқиқоташро андак маҳдуд кардааст. Ба назари мо омилҳои социалӣ-маънавиро ҳам фаро гирифтан ба мақсад мувофиқ мебуд. Махфӣ нест, ки дараҷаи рушди маънавии шахси мушаххас бавосита ё бевосита ба рушди муносибатҳои коллективистӣ таъсир мерасонад. Ҷамъият хусусан имрӯз ба ғанитар гардидани олами маънавии шахс манфиатдор аст. Манфиатҳои маънавии инсон таҷассуми дараҷаи маданию маърифатии ӯст ва дараҷаи маданию маърифатии коркуни мушаххас ҳар андоза баланд бошад, саҳми ӯ дар тараққии социализм бештар хоҳад буд.

Дар рисола масъалаҳои назариявӣ алоқамандона бо вазифаҳои амалии сохтмони социализм таҳқиқ гардидаанд. Ба фикри мо, шиносоӣ бо ин китоб барои доираи васеи олимон, ки ба таҳқиқи проблемаҳои муҳими тараққии ҷамъияти социалистӣ машғуланд, ҳамчунин барои коркунон муфид хоҳад буд.

**М. САИДОВ,**
**С. ҶОРУБКАШЕВ,**
**номзадҳои илми фалсафа.**

Ба матбаа 03.12.87 супурда шуд. Ба чопаш 22.12.87 имзо карда шуд. Формати коғаз 70×108 1/16. Чопи офсетӣ. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Адади нашр 17005 (тоҷикӣ—11967, русӣ—5038). КЛ 04646. Супориши 1712.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.

ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!




# Коммунисти Тоҷикистон

Kommunisti Tojikiston






**Дар шумора:**

- ИНТИЗОМ ГАРАВИ КОМЬЁБИҲОСТ
- ҲУҶҶАТИ ПРОГРАММАВИИ КОММУНИЗМИ ИЛМӢ
- БА БОЗСОЗӢ — РОҲБАРИИ САМАРАНОКИ ПАРТИЯВӢ
- ПЛАНКАШӢ ВА МУТОБИҚГАРДОНИИ КОРИ ИДЕОЛОГӢ

2

1988

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ
СОЛИ 1936
ЧОП МЕШАВАД

2 февраль 1988

ҲАР МОҲ БА
ЗАБОНҲОИ
ТОҶИКӢ ВА РУСӢ
МЕБАРОЯД

## Мундариҷа

САРМАҚОЛА — Интизом гарави комьёбиҳост . . . 3

**▲ БО РОҲИ СЪЕЗДИ XXVII КПСС: НАЗАРИЯ, АМАЛИЯ**

Ҳ. ЗАЙНИДДИНОВ — СЭВ: стратегияи ҳамкорӣ . . 8
А. АҲРОРОВА — Роҳҳои асосии сарфаи энергия дар хоҷагии халқ . . . . . . . . . . . . . 14

**▲ АЗ ГАНҶИНАИ МАРКСИЗМ-ЛЕНИНИЗМ**

Д. АШӮРОВ — Аввалин ҳуҷҷати программавии коммунизми илмӣ . . . . . . . . . . . . . 22

**▲ БА ПЕШВОЗИ КОНФЕРЕНЦИЯИ XIX УМУМИИТТИФОҚИИ КПСС**

Ба бозсозӣ — роҳбарии самараноки партиявӣ . . . 29
Н. СУХАЧЁВА, С. СУХОЯН — Аз дидгоҳи меъёри камолоти партиявӣ . . . . . . . . . . . 29
Н. АЗАРИНА — Дар марҳалаи ҳалкунанда . . . . 36
Р. АБДУЛЛОЕВ, А. ДАНИЛОВ — Ба мардум бояд рӯ овард . . . . . . . . . . . . . . . 40
Н. ҶОНБОБОЕВ — Барои хотирҷамъӣ асосе нест. . . 46
В. ВОРОБЬЁВ — Штаб бояд ҳақиқӣ бошад . . . . 48

**▲ БОЗСОЗӢ: МУЛОҲИЗАҲО, ТАКЛИФҲО**

А. АЛИМАРДОНОВ, М. ИБРОҲИМОВ — Дар навбати чорум муҳокима шуд . . . . . . . . . . . 54
С. БАЙГУТОВ — Қусури ақибмондагиро барорем . . 57

НАШРИЕТИ
КМ ПАРТИЯИ
КОММУНИСТИИ
ТОҶИКИСТОН
ДУШАНБЕ

**▲ ПРОБЛЕМАҲОИ СОЦИАЛИЮ ИҚТИСОДӢ: БАҲСУ МУНОЗАРА**

М. РАҲИМОВ — Муносибати яктарафа . . . . . 58
В. БАБИЧЕВ — Шакли ҳозираи интеграцияи илму истеҳсолот . . . . . . . . . . . . . . . . . . 59
В. ДЕНИСОВ — Кооперативҳои соҳаи хизматрасонӣ . 61

**▲ КОРИ ТАРБИЯИ ИДЕЯВӢ**

Ю. ЁДГОРОВ — Планкашӣ ва мутобиқгардонии кори идеологӣ . . . . . . . . . . . . . . . . . . 66
З. БУРҲОНОВА — Меҳри замин бояд парварид . . 72

**▲ ДАР ҶАБҲАИ МУБОРИЗАИ ИДЕОЛОГӢ**

Р. МАҶИДОВ, А. РАҲИМОВ — Моҳияти модернизацияи ислом дар шароити ҳозира . . . . . . . . 74

**▲ МУБОРИЗОНИ КОРИ ХАЛҚ**

В. БЫКОВА — Коммунистка, хоҳари коммунист . . 83

**▲ ТАНҚИД ВА КИТОБИЁТ**

Р. ЮСУФБЕКОВ — Муносибатҳои байниноҳиявии иқтисодӣ: таҳқиқи назария ва амалия . . . . . . . 87
М. КОМИЛОВ, Т. ОРИФОВ — Ҳуқуқ ва ахлоқ дар танзими рафтор . . . . . . . . . . . . . . . . 89

— • —

Хроника . . . . . . . . . . . . . . . . . . . 91

Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба статистика хабар медиҳад. Сохтмони манзил ва фонди манзили Тоҷикистон . . . . . . . . . . . . . . . . . 93





**Муҳаррири техникӣ**
И. И. Аҳмадов
**Мусаҳҳеҳон:**
Н. Б. Аминов
Э. С. Эшонқулов

**ТЕЛЕФОНҲО:**

сармуҳаррир 23-37-51
ҷонишини сармуҳаррир 23-35-56
котиби масъул 23-35-56
ҷонишини котиби масъул 27-06-33

**ШУЪБАҲО:**

сохтмони партиявӣ ва советӣ 27-06-33
кори идеологӣ, тарбияи сиёсӣ 27-07-33
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ ва ҳаёти байналхалқӣ 27-07-33
проблемаҳои социалию иқтисодӣ 27-07-33
таърих, танқид ва китобиёт 23-35-77

**АДРЕСИ МО:**

734012, Душанбе, кӯчаи Лоҳутӣ, 6.

# ИНТИЗОМ ГАРАВИ КОМЬЁБИҲОСТ

ИНТИЗОМ, тартибот, муташаккилиро ҳаққонӣ захираҳои асосӣ мешуморанд. Зимнан, онҳо сарфи иловагии маблағ, ашьёи хом ва масолеҳро наметалабанд. Дараҷаи баланди муташаккилӣ дар кор, муносибати масъулиятноки ҳар як коркун ба кори худ шарти аввалини иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои дар назди коллективҳои меҳнатӣ гузошташуда мебошад. Дар шароити бозсозӣ, инкишофи демократия, худидоракунии коргарон дар корхонаҳо аҳамияти интизом ва масъулияти шахсӣ дучанд меафзояд. Имрӯз ҳам фикри Ленин дар бораи он, ки «кори умумиро бе риояи тартиб, бе он ки ҳама ба ин тартиб итоат кунанд, пеш бурдан мумкин нест» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 2, саҳ. 21) хеле муҳим мебошад.

Амалияи айёми мо аз он хусус мисолҳои бисьёре ба миён меоварад, ки ҷорӣ намудани тартибот, баланд бардоштани масъулият ҳамоно боиси нишондиҳандаҳои баланди истеҳсолӣ мегардад. Заводи таҷрибавии «Спецавтоматика»-и Душанберо мегирем, ки дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ кор мекунад. Коллективи корхона супоришҳоро аз рӯи нишондиҳандаҳои асосии техникию иқтисодии соли дуюми панҷсола бомуваффақият иҷро намуд. Супоришҳои истеҳсоли маҳсулоти молӣ ва ҳосилнокии меҳнат барзиёд иҷро гардиданд. Фоидаи илова ба план бештар аз 300 ҳазор сӯмро ташкил дод, мӯҳлати аз рӯи шартнома фиристодани маҳсулот қатъӣ риоя карда мешуд. Маблағи дар ихтиёри завод монда ба фондҳои тараққии истеҳсолот, илму техника, инчунин чорабиниҳои социалию маданӣ ва сохтмони манзил, ҳавасмандии моддӣ тақсим карда шуд. Ҷиҳати асосии ҷорӣ намудани тартибот ва интизом кори конкретӣ бо одамон ва коллективҳо мебошад. Дар корхона маҳз ҳамин роҳро пеш гирифтанд. Худи коргарон ба муборизаи зидди мастигарӣ, дуздӣ, даромади муфт, вайронкунандагони тартибу интизом ва браккорон ҳамроҳ шуданд. Онҳо торафт бештар дарк мекунанд, ки ба муқобили вайронкунандагони интизом, майпарастону браккорон мубориза бурда, бо ҳамин манфиати аксарияти томи одамонро муҳофизат менамоянд. Ба ин кор ташкилотҳои партиявӣ, комсомолӣ ва касабавӣ, совети коллективи меҳнатӣ роҳбарӣ мекунанд.

Дар заводи «Спецавтоматика» ва бисьёр дигар корхонаю иттиҳодияҳо назорати ҷамъиятӣ на фақат барои дар вақташ ба кор ҳозир шудану рафтани коргарон равона карда шудааст. Дар ин ҷо интизомнокӣ, якум, барои меҳнати сермаҳсул истифода бурдани тамоми вақти корро ифода менамояд. Дуюм, бо он сифати баланди кор зич алоқаманд карда мешавад. Сеюм, нисбат ба прогулчиён серталаб мебошанд.

Дар съезди XXVII КПСС қайд шуда буд, ки дараҷаи муташаккилӣ, масъулияти ҳар кас барои кори супурдашуда, барои натиҷаҳои он ҳар қадар баланд шавад, пешравии мо ҳамон қадар босуръат мегардад. Сухан аз он хусус меравад, ки ба хеле беҳтар шудани интизоми меҳнат, тартибот дар истеҳсолот ноил гардида, истифодаи пурра ва оқилонаи вақти кор таъмин карда, шаклҳои гуногуни таъсиррасонии моддӣ ва маънавӣ ба вайронкунандагони тартибот истифода бурда шаванд. Дар ин бобат дар навбати аввал ҷидду ҷаҳди худи меҳнаткашон хеле муҳим аст. Барои ин дастгирии ҳамаҷонибаи ташаббуси бригадаҳое, ки кафолати интизоми истеҳсолӣ ва ҷамъиятиро ба зимма мегиранд, аҳамияти махсус дорад.

Самараи калони чунин ҳаракат дар заводи қубурҳои Северски вилояти Свердловск, ки таҷрибаи онро КМ КПСС маъқул донист, исбот гардид. Ба органҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ тавсия шудааст, ки ин корро алоқамандона бо тадбирҳои ҷорӣ намудани ҳисоби пурраи хоҷагӣ, худмаблағтаъминкунӣ, шаклҳои бригадавии ташкили меҳнат ва музди он, инкишофи демократизми идоракунӣ, ба даст овардани натиҷаҳои калони ниҳоии фаъолияти истеҳсолию хоҷагӣ ба ҷо оваранд. Дар республика зиёда аз 1500 бригадаю участка аз рӯи принципи кафолати коллективона кор мекунад. Ҳамаи онҳо дар бораи ҳисси масъулияти якҷоя барои вазъияти интизоми меҳнатӣ ва ҷамъиятӣ ӯҳдадорӣ қабул кардаанд. Дар сурати ҷой надоштани ин ё он вайронкунии тартибот дар ин коллективҳо шаклҳои гуногуни ҳавасмандгардонии моддию маънавиро истифода мебаранд, аз ҷумла, аз рӯи ҷамъбасти кори солона ба ҳар кас 20 фоиз зиёд мукофотпулӣ дода мешавад.

Дар сурати интизоми истеҳсолӣ ва тартиботи ҷамъиятиро вайрон кардани коркунони алоҳидаи бригада ҳамаи аъзоёни он аз як қисми мукофотпулӣ даст мекашанд. Ин чӣ натиҷа мебахшад? Дар ҳамаи коллективҳое, ки ба ҳаракати «Ба интизоми истеҳсолӣ ва ҷамъиятӣ — кафолати коллектив» ҳамроҳ шудаанд, талафи вақти кор хеле кам шуда, прогул ва дермонӣ ба кор барҳам хӯрд. Ҷолиби диққат аст, ки бисьёр бригадаҳо принципи кафолати коллективонаро дар мубориза барои сифати баланди маҳсулот, бехатарии меҳнат, маданияти хизматрасонӣ ба кор мебаранд.

Ҳамаи ин ташаббуси свердловиҳоро ба омили муҳими мустаҳкам намудани асосҳои коллективистии ҳаёти мо табдил медиҳад. Дар ҳар коллективи меҳнатӣ, дар навбати аввал дар бригадаҳо паҳн кардани принципҳои ташкили ин ҳаракат, барои таъмини тартиботи социалистӣ дар коллектив ҳамаҷониба дастгирӣ намудан ва инкишоф додани саъю кӯшиши худи меҳнаткашон хеле муҳим мебошад. Ин хусусан аз он сабаб зарур аст, ки дар як қатор соҳаҳо, махсусан дар ташкилотҳои бинокорӣ ибрати свердловиҳо васеъ дастгирӣ карда нашудааст. Дар баъзе корхонаҳо ба ҳаракат барои кафолати коллективона фақат коллективҳои вазъияти корашон беҳтар ҳамроҳ мешаванд. Баъзеҳо бошанд, кӯшиш мекунанд, ки ба ҷои кори ҷиддии тарбиявӣ бурдан пешакӣ аз прогулчиён ва майпарастон халос шаванд.

Ба комитетҳои партиявӣ ва касабавӣ, роҳбарони хоҷагӣ, советҳои коллективҳои меҳнатӣ лозим аст, ки имконияти ин ҳаракатро барои дар рӯҳи коллективизм, ҳисси масъулият барои кори супурдашуда тарбия намудани ҳар як аъзои коллектив пурратар истифода баранд. Ҳамон бригадаҳое дуруст рафтор менамоянд, ки ба ҳайати худ шахсони душвортарбияи ба вайрон кардани ҳуқуқ майлдоштаро ҳамроҳ мекунанд. Коллективҳое сазовори дастгирӣ мебошанд, ки тарбияи ҷавонон, хатмкардагони омӯзишгоҳҳои касбҳои техникиро ба зимма мегиранд ва барои онҳо мактаби тарбияи меҳнатӣ мебошанд. Иштироки коркунони инженер-техникӣ, роҳбарони ҷузъҳои истеҳсолиро дар ҳаракат фаъолона дастгирӣ кардан зарур аст, ки онҳо баробари ҳама ба ӯҳдадориҳо имзо карда, мукофоти иловагӣ мегиранд ва ҳамроҳи коллективҳои тобеъашон пурра масъуланд.

Ривоҷу равнақ додани ташаббус таъмини ошкорбаёнӣ, истифодаи васеи агитацияи аёнӣ ва пропагандаи даҳониро тақозо мекунад. Зимнан, онро бо тадбирҳои ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ, худмаблағтаъминкунӣ, инкишофи демократизм дар идоракунӣ зичтар пайвастан лозим аст.

Эътирофи умум гардидааст, ки бригадаҳои дар асосҳои коллективистӣ коркунанда ба вайронкунандагони интизом бештар таъсир мерасонанд. Дар саноат бештар аз 65 фоиз ва дар сохтмон 35 фоизи коргарон бо шакли бригадавӣ фаро гирифта шудаанд. Дар республика зиёда аз ҳазор бригада аз рӯи усули ҳисоби хоҷагӣ ва қариб панҷ ҳа-

зор аз рӯи наряди ягона кор мекунад. Чунон ки таҷриба нишон медиҳад, дар чунин коллективҳо талафи вақти кор хеле кам аст. Истифодаи коэффициенти иштироки меҳнатӣ дар коллективҳои ҳисоби хоҷагӣ самараи калон мебахшад. Масалан, дар комбинати маъдантозакунии «Тоҷикзолото» ҷорӣ карда шудани коэффициенти иштироки меҳнатӣ дар бригадаҳое, ки дар карьер кор мекунанд, имкон дод, ки талафи вақти кор аз ҳисоби прогул бештар аз се баробар кам карда шавад. Интизоми меҳнат дар корхонаҳои дигар низ беҳтар гардид.

Таҷрибаи коллективи заводи арматураи ба номи Орҷоникидзеи Душанбе, ки ду сол боз дар шароити нави хоҷагидорӣ кор мекунад, ҷолиби диққат аст. Ҷорӣ кардани ҳисоби хоҷагии дохили истеҳсолот, беҳтар истифода бурдани фондҳои ҳавасмандгардонии иқтисодӣ, такмили системаи мукофотдиҳӣ барои сифати маҳсулот ва сарфаи ресурсҳо имкон дод, ки дар ҳар ҷои кор тартибот ҷорӣ намуда, масъулияти коркунон барои ба даст овардани натиҷаҳои калони ниҳой баланд бардошта шавад. Корхона плани фурӯши маҳсулотро бо назардошти молфиристонӣ мунтазам иҷро намуда, фоидаи иловагӣ мегирад. Тасодуфӣ нест, ки коллектив дар давоми се квартали охирини соли гузашта дар мусобиқаи умумииттифоқии социалистӣ ғолиб баромад ва бо Байрақи сурхи сайёри Вазорати мошинсозӣ барои саноати нефть ва химияи СССР ва Комитети Марказии иттифоқи касабаи соҳа мукофотонида шуд.

Интизом, тартиботу муташаккилӣ омилҳои асосии пешравии кори иттиҳодияи қолинбофии Қайроққум мебошад, ки он аз заминҷунбӣ зарари калон дидааст. Дар корхона кафолати коллективонаи интизоми истеҳсолӣ ва ҷамъиятӣ ҷорӣ карда мешавад, мактабҳои таҷрибаи пешқадам, курсҳои такмили ихтисоси устоҳо ва мутахассисон кор мекунанд. Дар байни коллективҳои цеху участкаҳои муҷовир робитаҳои корӣ муқаррар карда шудаанд. Ҳангоми ҷамъбаст кардани натиҷаҳои мусобиқа на фақат фаъолияти истеҳсолӣ, балки муҳити маънавию психологии бригадаҳо, цехҳо ва участкаҳо низ ба назар гирифта мешавад.

Мусобиқаи социалистӣ воситаи муҳими иҷрои комплексии вазифаҳои истеҳсолӣ, социалӣ ва тарбиявӣ мебошад. Ташкили моҳиронаи мусобиқа ба пойдор гардидани шуурнокӣ, муносибати эҷодӣ ба кор, тарбияи сифатҳои олии маънавӣ, мустаҳкам шудани асосҳои муносибати коммунистӣ ба меҳнат мусоидат мекунад. Чунончи, дар заводи техникаи равшанидиҳандаи Исфара, иттиҳодияи истеҳсолии «Гидростройматериалы»-и Ҳисор ва корхонаҳои дигари пешқадам мусобиқаи социалистӣ барои зиёд кардани нишондиҳандаҳои сифатӣ, муттасилии истеҳсоли маҳсулот, сари вақт иҷро намудани супоришҳои молфиристонӣ нигаронда мешавад. Зиёда аз ин, вай ёрӣ мерасонад, ки душвориҳои фатҳи марраҳои пешбинишуда зуд бартараф карда шаванд. Чунин тамоюли мусобиқаи меҳнатӣ коллективҳои меҳнатиро муттаҳид гардонда, ҳисси масъулияти ҳар касро барои вазъияти корҳо на фақат дар истеҳсолот, балки берун аз доираи он ҳам инкишоф медиҳад. Дар ин ҳолат одам дар madди назар буда, рафтору омоли ҷамъиятии ӯ пешакӣ муайян карда мешавад.

Аммо ҳанӯз чунин воқеъ мешавад, ки дар кори бозсозии мусобиқа ба чизи аз ҳама асосӣ — омили инсонӣ диққати даркорӣ дода намешавад. Дар натиҷа мусобиқа гӯё ба роҳ монда шудааст у вале баҳсмабаҳси меҳнатӣ вуҷуд надорад.

Дар бисьёр коллективҳои меҳнатӣ ҳанӯз ҳам супоришҳои план иҷро ва таносуби зарурии байни афзоиши ҳосилнокии меҳнат ва музди кор риоя карда намешаванд. Таъсири мусобиқа ба беҳтар шудани интизоми маҳсулотфиристонӣ хеле суст аст. Соли гузашта ҳар чорумин корхонаи республика супоришро аз рӯи ин нишондиҳанда иҷро накард.

Дар афзоиши нишондиҳандаҳои сифатӣ низ пешравии куллӣ ба

амал намеояд. Чунончи, қисми зиёди либос, пойафзол, газворе, ки корхонаҳои саноати сабук истеҳсол мекунанд, мунтазам сақат ва навъи онҳо паст карда мешавад. Шикоят ба сифати маҳсулоти заводи чинивории Турсунзода, иттиҳодияи «Тоҷикмебель»-и Душанбе, комбинати консерви Конибодом, заводи механикии Орҷоникидзеобод низ бисьёр аст. Агар аз рӯи ҳисобот ҳукм кунем, пас дар ин ҷо ҳамаи ҷузъҳо бо мусобиқаи социалистӣ фаро гирифта шудаанд. Аммо он садди роҳи бемасъулиятӣ, вайрон кардани процессҳои технологӣ ва сақаткорӣ нагардидааст. Мутаассифона, ба ин гуна фактҳо ташкилотҳои партиявӣ баҳои принципӣ намедиҳанд, барои ин ҳеҷ кас масъулият ҳис намекунад, аз ҷумла, аз ҷиҳати моддӣ ҷавобгар нест.

Дар ташаккул додани муносибати поквиҷдонона ба меҳнат ва сарвати умумӣ ба расмиятчигӣ ва намоишкорӣ хотима гузошта нашудааст. Ин пеш аз ҳама ба пропагандаи сифатҳои олии сиёсӣ ва маънавии пешқадамони истеҳсолот, онҳое, ки пешоҳанги бозсозӣ ва суръатафзой мебошанд, дахл дорад. Меҳнатдӯстӣ ҳамеша сарвати олии маънавии халқи мо, маҳорат бошад, ҳатман комьёбии асосии одам буд. М. С. Горбачёв қайд кардааст: «Фақат лозим аст, ки сафи онҳое, ки барои навсозии ҷамъият, барои бозсозӣ мубориза мебаранд ва на бо сухану ваъдаҳо, балки бо меҳнати навоваронаю поквиҷдонона мубориза мебаранд, рӯз аз рӯз зиёдтар гардад». Меҳнаткашон, пеш аз ҳама насли ҷавони синфи коргар ва деҳқонони колхозиро маҳз дар мисоли онҳо тарбия кардан зарур аст. Аммо бисьёр шаклҳои баҳои ҷамъиятӣ ба комьёбиҳои меҳнатӣ, ки ташкилотҳои партиявӣ истифода мебаранд, якрангу дилгиркунанда буда, одамонро рӯҳбаланд намекунанд. Дар бораи як андоза беқадру қимат шудани чунин шаклҳои ҳавасмандгардонӣ, монанди грамота, байрақча, диплом низ сухан рондан мумкин аст. Тарзи ороиши Лавҳаҳои фахрӣ дар ҳама ҷо кӯҳна шудааст.

Ба таҷриба ва фикру мулоҳизаҳои меҳнаткашон такья намуда, шаклҳои мавҷудаи ҳавасмандгардонии маънавии коркунони беҳтаринро тағьир додан ва аз он шаклҳое, ки кайҳо кӯҳна шудаанд, даст кашидан хеле муҳим аст. Муҳим аст, ки ба пропаганда ва ҳавасмандгардонии маънавии пешқадамон аз самими дил ва бо камоли масъулият муносибат карда шавад, чунон ки ин одамон ба кори худ муносибат мекунанд. Дар бораи ин қабил одамон бо овози баланд ва равшану эътимодбахш сухан рондан лозим аст.

Дар кори муҳайё кардани муҳити мусоиди маънавию психологӣ, мустаҳкам намудани интизоми меҳнатӣ ва истеҳсолӣ мураббиёни ҷавонон роли калон мебозанд. Дар соҳаҳои гуногуни хоҷагии халқи республика бештар аз 35 ҳазор мураббиён кор мекунанд. Ба ин коргарони обрӯманду пуртаҷриба, пешқадамон ва навоварони истеҳсолот зиёда аз 70 ҳазор коргарони ҷавон вобаста карда шудаанд. Беҳтарини онҳо бо нишони «Мураббии ҷавонон» мукофотонида шудаанд. Онҳо ба насли наврас на фақат маҳорату қобилияти худро меомӯзанд, балки дар онҳо нисбат ба кори интихобкардаашон меҳру муҳаббат, садоқатмандӣ ва поквиҷдонӣ мепарваранд. Ҳар панҷумин коргари кадрии заводи гидрометаллургии Исфара, иттиҳодияи агросаноатии «Шаҳринав», иттиҳодияи «Тоҷикатлас» навкорро ба шефӣ гирифтааст. Дар натиҷа дар байни ҷавонон ҳодисаҳои прогул ва дермонӣ ба кор, вайрон кардани интизоми меҳнат ва технологӣ хеле кам шуданд.

Дар бисьёр коллективҳои меҳнатӣ барои барҳам додани мастигарӣ кори ҷиддию фаъолона бурда мешавад. Статистика шаҳодат медиҳад, ки дар республика чунин зуҳуроти манфӣ, мисли истеъмоли нӯшокиҳои спиртдор дар ҷойҳои кор ва ба сабаби мастигарӣ прогул карданy дер мондан ба кор барҳам мехӯрад. Дар як қатор корхонаҳо кабинетҳои наркологӣ, профилакторияҳои табобатию меҳнатӣ кушода шудаанд, ки дар онҳо эҳсои диспансерӣ ва табобати амбулатории беморон ба ҷо оварда мешавад. Дар баробари ин барои пойдор гардонда-

ни ҳаёти солим бояду шояд кори ҳадафманд бурда намешавад. Клубҳои ҳушьёрӣ фаъолона амал намекунанд. Дар Указн Президиуми Совети Олии СССР «Дар бораи пурзӯр кардани мубориза бар зидди мастигарӣ» қайд карда шудааст, ки роҳбарони корхонаҳо, шахсони мансабдоре, ки қарорҳои партия ва ҳукуматро оид ба пурзӯр намудани муборизаи зидди мастигарӣ иҷро намекунанд, ба ҷавобгарӣ кашида ва ҳатто аз вазифаашон озод карда мешаванд. Аммо фактҳои бепарвоӣ ба мастигарӣ кам набошанд ҳам, чунин чораҳо амалан татбиқ карда намешаванд. Ташкилотҳои ҷамъияти республикавии мубориза барои ҳушьёрӣ махсусан дар коллективҳои истеҳсолӣ бад кор мекунанд.

Дар кори серҷабҳаи мустаҳкам намудани интизоми меҳнат ташкилотҳои ҷамъиятӣ, дар навбати аввал иттифоқҳои касаба, фаъолона ширкат меварзанд. Онҳо ба вайронкунандагони интизоми меҳнат торафт бештар таъсир мерасонанд. Дар давоми ду соли охир отпускҳои меҳнатии бештар аз чоруним ҳазор прогулчиён ба вақти дигар мононда, қариб 7 ҳазор нафари онҳо аз мукофотпулӣ пурра ё қисман маҳрум карда, ба кори каммузд гузаронда шуданд. Барои вайрон кардани интизоми меҳнат 75 нафар аз сафи иттифоқи касаба хориҷ карда шуданд. Дар баробари ин ташкилотҳои касабавӣ имкониятҳои таъсиррасонии ҷамъиятиро ба прогулчиён, майзадагон ва хасдуздон, ки бисьёрии онҳо беҷазо мемонанд, пурра истифода намебаранд. Комитетҳои иттифоқи касаба бо фактҳои аз сабаби прогул ва камбудиҳои ташкили меҳнат талаф шудани вақти кор ва бо корҳои иловагӣ баровардани қусури он муросо мекунанд.

Зиёда аз ин, чунин амалияи нодуруст бе иҷозати комитетҳои иттифоқи касаба ҷорӣ карда мешавад ва он тамоюли афзоиш дорад. Масалан, соли гузашта дар объектҳои сохтмону монтаж корҳои зиёда аз вақти муқаррарӣ қариб 40 ҳазор соати кори як одам афзуданд. Чунин аҳвол дар як қатор дигар соҳаҳо низ ба назар мерасад.

Дар шароити вусъат ёфтани демократия, пурзӯр гардидани мубориза бо майпарастӣ ва майзадагӣ роли судҳои рафиқона меафзояд. Дар коллективҳои меҳнатӣ ва ҷои истиқомати аҳолии республика бештар аз се ҳазор чунин таъсисотҳои ҷамъиятӣ кор мекунанд. Рафтору кирдори нодурусти одамон бо камоли кордонӣ ва дар вазъияти серталабӣ муҳокима карда мешавад. Коргарону хизматчиёни иттиҳодияи пахтатозакунии Турсунзода, иттиҳодияи нонпазии Душанбе ва дигар корхонаҳо барои мустаҳкам кардани интизоми меҳнат ва истеҳсолӣ, пурзӯр намудани мубориза бо прогулчиён ва майпарастон бисьёр таклифҳо пешниҳод мекунанд.

Аммо дар бисьёр коллективҳои сохтмон, савдо, нақлиёти автомобилӣ, саноати хӯрокворӣ ва гӯшту шир имкониятҳои судҳои рафиқона барои ҷорӣ намудани тартибот дар истеҳсолот бад истифода бурда мешаванд. Масалан, дар комбинати гӯшту консерви Душанбе дар давоми якуним соли охир барои хасдуздӣ 256 нафар дастгир карда шуданд, вале дар судҳои рафиқона танҳо 109 нафарашон муҳокима шудаанд. Дар ин давра дар корхонаҳои вилояти Қӯрғонтеппа ба муҳокимаи судҳои рафиқона фақат 32,7 фоизи делоҳое, ки бо талаву тороҷи моликияти социалистӣ алоқаманданд, гузошта шудаасту халос. Тасодуфӣ нест, ки дар комбинати гӯшту шири Қӯрғонтеппа ҳодисаҳои дуздӣ на фақат кам намешавад, балки, баръакс, меафзояд.

«Инкишофи демократизми социалистӣ, бозсозии механизми идоракунии хоҷагии халқ, — қайд шуд дар Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС, — муташаккилии олӣ ва интизоми бошуурона, риояи қатъии тартиботро тақозо мекунад». Комитетҳои партиявӣ ба оммаи васеи меҳнаткашон такья намуда, ҳоло бояд маҳз аз ҳамин мавқеъ амал кунанд.

# СЭВ: СТРАТЕГИЯИ ҲАМКОРӢ

**Ҳ. ЗАЙНИДДИНОВ,**
*номзади илми иқтисодӣ*

МАМЛАКАТҲОИ иттиҳоди социалистӣ ба марҳалаи сифатан нави тараққии худ дохил гардиданд. Тавсифи ҳамаҷонибаи ин марҳала дар ҳуҷҷатҳои Маҷлиси машваратии иқтисодии мамлакатҳои аъзои Совети Ёрии Ҳамдигарии Иқтисодӣ (минбаъд СЭВ), ки моҳи июни соли 1984 дар шаҳри Москва баргузор гардид, дода шудааст.

Аз давраи баъди маҷлиси машваратии иқтисодӣ дар ҳаёти партияҳо ва мамлакатҳои бародар, дар ҳаёти байналхалқӣ воқеаҳои муҳимтарин ба вуқӯъ пайвастанд. Съезди XXVII КПСС, съездҳои партияҳои коммунистӣ ва коргарии мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ аз ҷумлаи воқеаҳои калонтарин мебошанд.

Дар съездҳои партияҳои бародарӣ ба комьёбиҳои тараққии социалию иқтисодии солҳои гузашта баҳои объективона дода, камбудиҳо ва захираҳои истифоданашудаи ҳамкорӣ ошкор карда, роҳи стратегии тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ муайян карда шуданд.

Дар ҳуҷҷатҳои съездҳои партияҳои бародар қайд гардидааст, ки бо вуҷуди душвориҳои дохилӣ иқтисодиёти социалистӣ бо суръати устувор инкишоф меёфт ва инкишоф ёфта истодааст. Суръати тараққиёти он паст шуда бошад ҳам, нисбат ба тараққии иқтисодиёти капиталистӣ 1,5 баробар баландтар буд. Мақсади сиёсати социалии мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии моддии меҳнаткашон, беҳтар кардани шароити меҳнату маишат, муҳофизати муҳити зист, инкишофи маданият мебошад.

Ҳамаи ин дар айёме ба амал меояд, ки дар ҷаҳони капиталистӣ шумораи бекорон афзуда, программаҳои социалӣ ихтисор карда мешаванд ва зиддиятҳои социалию синфӣ тезу тунд мегарданд. Дар арсаи байналхалқӣ ҳам дар байни ду системаи ҷаҳонӣ зиддиятҳо пурзӯр шуданд. Аз як тараф, дар мамлакатҳои империалистӣ сиёсати милитаристӣ, неоглобализм, терроризми байналхалқӣ, реакция ва зӯроварӣ ҳукмрон бошад, аз тарафи дигар, дар ҷаҳони социализм бо сарварии Иттифоқи Советӣ баҳри ҳамкории васеъ, сулҳу амният дар ҷаҳон ва прогресс дар асоси баробарҳуқуқӣ ва фоидаи тарафайн кӯшиш менамоянд. Вале вазъи объективӣ, ҳақиқати асри ядроӣ гувоҳӣ медиҳад, ки муборизаи мутақобили байни ду системаи ҷаҳонӣ метавонад дар шакли мусобиқаи осоишта сурат гирад ва масъалаҳои баҳснок бо воситаҳои сиёсӣ ҳал карда шаванд.

Бо вуҷуди гуногун будани шароит ва хусусиятҳои тараққиёти ҳар мамлакат давлатҳои иттиҳоди социалистӣ бисьёр вазифаҳои умумиро ҳал менамоянд. Тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ дар асоси истифодаи потенциали иқтисодии ҳар як мамлакат, имконияту афзалиятҳои интеграцияи иқтисодии социалистӣ ва тақсимоти байналхалқии социалистии меҳнат, интенсивонии ҳамаҷонибаи истеҳсолоти ҷамъиятӣ дар асоси прогресси илму техника, такмили механизми хоҷагидорӣ, робитаҳои берунии иқтисодӣ ва ҳамкорӣ дар байни мамлакатҳои бародар яке

аз вазифаҳои асосии марҳалаи ҳозираи тараққиёти онҳо ба шумор меравад.

Барои ҳалли проблемаҳои калони такмили ҳамкории иқтисодӣ ва илмию техникӣ дар шароити ҳозираи тараққиёт вохӯриҳои роҳбарони партиявӣ ва давлатни мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ гузаронда, чунин ҳуҷҷатҳои муҳим қабул карда мешаванд, ки мислашон дар амалияи ҷаҳонӣ дида нашудаанд. Чунончи, соли 1971 дар сессияи XXV СЭВ дар шаҳри Бухарест Программаи комплексии такмили минбаъдаи ҳамкорӣ ва инкишофи интеграцияи иқтисодии социалистӣ барои 15 — 20 сол қабул карда шуд. Дар натиҷаи татбиқи ин программа мамлакатҳои итттиҳоди социалистӣ дар инкишофи иқтисодиёт ва маданият муваффақиятҳои калон ба даст оварданд. Мувофиқи Программаи комплексии интеграцияи иқтисодии социалистӣ чунин объектҳо, мисли нефтепроводи «Дружба», газопроводи «Союз», комбинати металлургии «Эрденэт» (дар Республикаи Халқии Муғулистон) ва дигар объектҳо сохта, ба истифода дода шуданд.

Баъд бо ташаббуси Комитетҳои Марказии партияҳои бародарии коммунистӣ ва коргарӣ ва бо супориши Маҷлиси машваратии иқтисодии мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ соли 1985 Программаи комплексии прогресси илму техникаи мамлакатҳои аъзои СЭВ то соли 2000 қабул карда шуд.

Программаи комплексии прогресси илму техника бо тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ, интенсивонии хоҷагии халқи мамлакатҳои социалистӣ алоқаи ҷудонашаванда дошта, асоси онҳоро ташкил мекунад. Татбиқи программаи мазкур доираи ҳамкории тарафайнро васеъ намуда, ба мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ барои таъмин намудани прогресси илму техника имкониятҳои калон фароҳам меоварад. Вай бояд ба ҳалли масъалаҳои муҳимтарини тараққии қувваҳои истеҳсолкунандаи иттиҳоди социалистӣ мусоидат намояд. Ин программа аз ҷиҳати амиқии тағйироти структурӣ, ки дар иқтисодиёти мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ ва дар тақсимоти байналхалқии социалистии меҳнат ба амал меорад, беназир аст.

Барои татбиқи он дар байни мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ программаҳои ҳамкории дутарафаи иқтисодию илмӣ-техникӣ то соли 2000 тартиб дода шудаанд. Ҳамин тавр, Программаи комплексии прогресси илму техника ба системаи ба ҳам алоқаманди созишномаю шартномаҳо табдил ёфта, асоси кооперативонии илмию техникии иттиҳоди социалистӣ ва яке аз асосҳои вусъату такмили минбаъдаи ҳамкорӣ ва инкишофи интеграцияи иқтисодии социалистӣ гардид. Ҳозир ба иҷрои ин программа 1400 иттиҳодия ва ташкилоти илмию лоиҳакашӣ ва конструктории мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ ҷалб карда шудаанд.

Вазифаи муҳимтарини панҷсолаи чорӣ ва давраи то соли 2000 инкишофи минбаъдаи тахсис ва кооперативонии илм, техника ва истеҳсолот дар асоси истифодаи шаклҳои прогрессивии ҳамкории байни ташкилотҳои хоҷагӣ ва иттиҳодияҳо, дар асоси ҳисоби хоҷагӣ барпо намудани корхонаю иттиҳодияҳо, бюроҳои конструкторӣ ва ташкилотҳои илмии байналхалқӣ мебошад.

Тахсиси байналхалқӣ падидаи тақсимоти ҷамъиятии меҳнат, хусусияти ҷудонопазири вай мебошад. В. И. Ленин навишта буд, ки тахсиси истеҳсолоти ҷамъиятӣ «аз рӯи худи моҳияташ бепоён аст — айнан мисли он ки тараққии техника ҳам поён надорад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 1, саҳ. 102).

Тахсису кооперативонии байналхалқии истеҳсолот ба мамлакатҳои иштирокчӣ имконият медиҳад, ки қувваю воситаҳоро дар як ҷо ҷамъ карда, истеҳсолотро барои қонеъ гардондани на танҳо эҳтиёҷоти миллии худ, балки талаботи дигар мамлакатҳои бародар бо усулҳои камхарҷ ташкил намоянд. Истеҳсоли оммавӣ барои истифодаи комьёбиҳои илму техника кам кардани харочоти зарурии ҷамъиятӣ, қатъиян баланд

бардоштани ҳосилнокии меҳнат, беҳтар намудани сифати маҳсулот ва стандартикунонии он имкониятҳои калон фароҳам меоварад.

Ҳоло процессҳои тахсис ва кооперативонӣ дар иттиҳоди социалистӣ истеҳсоли таҷҳизоти энергетикӣ, воситаҳои электронӣ, киштиҳои баҳру дарьёгард, автомобильҳои борбардори пуриқтидор, дастгоҳҳои махсуси оҳангарии дорои программаи идоракунии рақамӣ ва таҷҳизоти металлбурӣ, маҳсулоти саноати трактору мошинсозии хоҷагии қишлоқ ва ғайраро фаро гирифтаанд.

Тахсису кооперативонии байналхалқии истеҳсолоти мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ дар асоси созишномаҳои дутарафа ва чандтарафа ба амал бароварда мешаванд. Ин ҳарду шакл маъмул буда, байни худ алоқаи зич доранд ва якдигарро пурра менамоянд. Ҳоло дар доираи СЭВ бештар аз 130 созишномаи чандтарафа ва зиёда аз ҳазор созишномаи дутарафа оиди тахсис ва кооперативонии истеҳсолот ба амал баровaрда мешавад. Фақат соли 1986 созишномаҳои дутарафа оид ба тахсису кооперативонии истеҳсолот дар байни СССР ва Республикаи Халқии Булғория, Республикаи Халқии Венгрия, Республикаи Социалистии Румыния, Республикаи Халқии Польша, Республикаи Социалистии Чехословакия ва Республикаи Федеративии Социалистии Югославия то соли 1990 ва давраи то соли 2000 имзо карда шудаанд.

Дар тахсису кооперативонии байналхалқии истеҳсолот ҳамаи мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ иштирок менамоянд. Масалан, дар доираи СЭВ Булғория барои истеҳсоли қисми асосии маҳсулоти мошину техникаи хоҷагии қишлоқ, соҳаи хизматрасонӣ, хоҷагии коммуналӣ, молпечонию ба зарфҳо ҷойгиркунии борҳо, назорати фирмагии маснуоту масолеҳ тахсис шудаст.

Дар тахсиси байналхалқӣ иттиҳодияи хоҷагии «Балканкар» роли калон мебозад. Дар корхонаҳои ин иттиҳодия роботҳо, модулҳои электронӣ, автомобильҳо, автобусҳо ва троллейбусҳо истеҳсол карда мешаванд. Барои эҳтиёҷоти комплекси агросаноатӣ, инчунин хоҷагиҳои шахсии ёрирасон «Балканкар» мошинҳои заминнармкунӣ ва ҳосилғундор, пошкунандаи нурӣ, барои саноати ордкашию ярматайёркунӣ техникаи гуногун истеҳсол менамояд. Номгӯи маҳсулоти корхоиаҳои «Балканкар» гуногун буда, аз нуқтаи назари техникӣ, технологӣ ва содирот бағоят калон аст. Иттиҳодия мекӯшад, ки барои комплекси хоҷагии халқи тараққикунандаи ҳам Булғория ва ҳам дигар мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ мошинҳои самарабахшу камхарҷ истеҳсол намояд.

Боз як мисоли дигар. Иттиҳодияи мошинсозӣ барои саноати химияи «Хэмак»-и Польша барои ба мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ сохтану фиристодани заводҳои оиди истеҳсоли ҷавҳари гӯгирд ва шакар тахсис ёфтааст. Бо кӯмаки мутахассисони Польша дар СССР, Чехословакия, РДГ, РХВ ва дигар мамлакатҳои социалистӣ корхонаҳои калон сохта, ба истифода дода шудаанд.

Дар Маҷлиси машваратии иқтисодии соли 1984 қайд карда шуд, ки роҳи муҳими такмили ҳамкории иқтисодӣ ва баланд бардоштани самараи он инкишофи васеи кооперативонии истеҳсолот ва муқаррар кардани робитаҳои бевоситаи байни иттиҳодияҳо, корхонаҳо ва ташкилотҳо мебошад. Бо ин мақсад мамлакатҳои аъзои СЭВ оиди додани ҳуқуқу ваколат ва фароҳам овардани шароити дахлдори ҳамкорӣ тадбирҳо меандешанд.

Кооперативонии истеҳсолот тамоми соҳаҳои хоҷагии халқи мамлакатҳои бародари иттиҳодро дар бар мегирад. Инро дар мисоли саноати автомобильсозии Иттифоқи Советӣ нишон додан мумкин аст. Ҳоло он бо суръати хеле баланд тараққӣ мекунад. Техникаи автомобилии советӣ қариб ба 100 мамлакати ҷаҳон фиристода мешавад. Иттифоқи Советӣ бо 260 ташкилоти савдои берунӣ, фирмаҳо ва ширкатҳои акционерии хориҷӣ ҳамкорӣ менамояд. Саҳми мамлакатҳои социалистӣ дар обороти

моли иттиҳодияи савдои берунии «Автоэкспорт» бештар аз 80 фоизро ташкил медиҳад.

Барои саноати автомобильсозии Иттифоқи Советӣ, аз ҷумла ВАЗ ва ҚамАЗ барин корхонаҳои калонтарин, бисёр корхонаҳои мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ қисмҳои алоҳида, ҷузъҳо ва агрегатҳо мефиристанд. Мисоли дурахшони робитаи кооперационӣ ҳамкории байни «Автоэкспорт»-и Иттифоқи Советӣ ва корхонаи «Могюрт»-и Венгрия мебошад. СССР ба Венгрия автомобильҳои сабукрав ва боркаш фиристода, барои автобусҳо тирҳои қафои мошин, қисмҳои гидромеханикӣ ва барои мошинҳои сабукрави «Лада» як қатор маснуот мегирад. Дар солҳои ҳамкорӣ иттиҳодияи «Могюрт» ба Иттифоқи Советӣ зиёда аз 100 ҳазор автобуси «Икарус» фиристод, ки онҳо аз ҷумла дар Тоҷикистон бомуваффақият кор мекунанд.

Робитаҳои кооперационии байни автомобильсозони СССР ва Чехословакия тавассути иттиҳодияи савдои берунии «Мотоков»-и Чехословакия ба амал баровarda мешаванд. Ин иттиҳодия яке аз харидорони асосии маҳсулоти ВАЗ мебошад. Дар навбати худ, Чехословакия ба Иттифоқи Советӣ миқдори зиёди автомобильҳои боркаши «Татра» мефиристад, ки дар сохтмонҳои хеле зиёди Иттифоқи Советӣ истифода карда мешаванд. Ба ғайр аз ин Чехословакия ба мамлакати мо автомобильҳои «Шкода» — «ЛИАЗ» мефиристад.

Барпо намудани корхонаҳо ва иттиҳодияҳои якҷояи илмию истеҳсолӣ дар роҳи тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ марҳалаи сифатан нави ҳамкории мамлакатҳои бародарӣ гардид. Чунин иттиҳодияҳо, мисли «Интерхим», «Интерметалл», «Интератоминструмент», «Интертекстильмаш» ва ғайра ҳанӯз дар охири солҳои 60-ум ва ибтидои солҳои 70-ум ба вуҷуд омада буданд ва ҳоло бомуваффақият кор мекунанд. Ин иттиҳодияҳои байналхалқии мамлакатҳои социалистӣ дар механизми татбиқи тахсису кооперативонии истеҳсолот мақоми махсусе дошта, робитаҳои истеҳсолии байни мамлакатҳои манфиатдорро устувор менамоянд.

Дар съезди XXVII КПСС стратегияи ҳамкории мамлакатҳои бародарии социализм муайян карда, таъкид гардид, ки он маънои ба сиёсати мутобиқшудаи илмию техникӣ гузаштани мамлакатҳои СЭВ-ро дорад. Барои ин бозсозии фаъолияти худи Совети Ёрии Ҳамдигарии Иқтисодӣ зарур аст. «Аз ҳама муҳимаш ин аст, — қайд карда мешавад дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезд, — ки дар татбиқи программа маъмуриятчигӣ, ҳама гуна комитетҳою комиссияҳо камтар карда, ба ҷои ин ба фишангҳои иқтисодӣ, ташаббус, кордонии социалистӣ, ба ин процесс ҷалб намудани коллективҳои меҳнатӣ зиёдтар диққат дода шавад».

Дар рафти сессияи 42-юми СЭВ аз тарафи сардорони ҳукуматҳо имзо намудани созишномаҳои дутарафаи байни ташкилотҳои хоҷагии СССР ва Булғория, Венгрия, РДГ ва Чехословакия қадами калоне гардид. Ҳамин гуна созишнома моҳи маи соли 1986 байни СССР ва РХП низ имзо шуда буд. Дар байни мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ оиди буньёди системаи лоиҳакашии автоматонидашуда ва иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолии байналхалқии «Интерробот» низ созишнома амал мекунад.

Робитаҳои бевоситаи байни корхонаҳои манфиатдор ва ташкилотҳои илмии СССР ва Булғория, СССР ва РДГ, СССР ва Польша инкишоф меёбанд. Дар ин хусус чунин далелҳо ҷолиби диққатанд. Робитаи бевоситаи байни заводи мошинсозии Урали Ҷанубӣ ва комбинати хоҷагии мошинсозии вазнини шаҳри Радомири Булғория, байни заводи «Волгоцементмаш» ва комбинати хоҷагии мошинсозии вазнини шаҳри Руса, байни иттиҳодияи истеҳсолии мошинсозии ба номи М. В. Фрунзеи шаҳри Сума ва комбинати мошинсозӣ барои саноати химияи шаҳри Хасково ҳанӯз соли 1983 муқаррар гардида буд. Дар асоси иттиҳодияи истеҳсолии дастгоҳсозии шаҳри Иваново ва итти-

ҳодияи давлатии хоҷагии «Заводҳои мошинҳои металлбурӣ» аввалин иттиҳодияи якҷояи илмӣ-истеҳсолии советию булғорӣ оиди барпо намудани марказҳои коркардабарой, модулҳо ва системаҳои истеҳсолии зудбадал, инчунин дар асоси иттиҳодияи дастгоҳсозии «Красный пролетарий»-и Москва ва комбинати «Берое» иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолии оиди истеҳсоли дастгоҳҳои дорои программаи идоракунии рақамӣ, модулҳои истеҳсолии зудбадал, роботҳои саноатӣ ва манипуляторҳо ташкил карда шуданд.

Робитаҳои бевосита дар байни заводи «Понар»-и Польша ва Институти тадқиқоти илмии дастгоҳҳои металлбурии Москва инкишоф меёбанд. Робитаҳои истеҳсолии байни иттиҳодияи «Хэмак»-и Польша ва институтҳои тадқиқоти илмии «Главсахар» ва «Гипрохим» дар Москва, «Укрсахар» дар Киев, инчунин ҳамин хел муассисаҳои РДГ, Чехословакия, Румыния ва Венгрия мустаҳкам мегарданд.

Самараи ташкили иттиҳодияҳои илмӣ-истеҳсолӣ ва инкишофи робитаҳои бевоситаро далелҳои зерин тасдиқ менамоянд. Дар натиҷаи ташкили иттиҳодияҳои илмӣ-истеҳсолии дастгоҳсозӣ на фақат имкониятҳои истеҳсолию техникии иштирокчиён афзуданд, балки мӯҳлати ба роҳ мондани истеҳсоли хелҳои нави маҳсулот 20 — 30 фоиз кӯтоҳ шуд. Ғайр аз ин барои вусъати кооперативонии истеҳсолот бо корхонаҳои муҷовири соҳаҳои саноат (масалан, саноати электронӣ ва электротехникӣ) ва бо таҷҳизоти дорои программаи идоракунии рақамӣ, бо гидро ва пневмоавтоматика, аппаратураи санҷишу ченкунӣ ҷиҳозонидани онҳо бештар имконият муҳайё шуд. Чунончи, дар мӯҳлати кӯтоҳ бо кӯшиши якҷояи иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолии «Красный пролетарий» ва «Берое» соли 1986 намунаи таҷрибавии роботи нави қобилияти борбардориаш 40 — 60 кг тайёр карда шуд. Заводи машҳури «Понар»-и Польша то муқаррар гардидани робитаи бевосита бо Институти тадқиқоти илмии дастгоҳҳои металлбурии Москва барои сохтани хелҳои нави бастаки мошинҳо якуним-ду сол вақт сарф карда, дар як сол ҳамагӣ 30 ҳазор адад бастак истеҳсол менамуд. Ҳоло барои офаридани хелҳои нави бастакҳо фақат шаш моҳ вақт сарф мешавад. Соли 1985 зиёда аз 460 ҳазор адад маснуот истеҳсол карда шуд ва то соли 1990 истеҳсоли бастакҳои дастгоҳҳо, мошинҳои бинокорӣ ва маъданканӣ ба 650 ҳазор адад расонда хоҳад шуд.

Дар байни СССР ва РДГ дар бобати реконструкцияю модернизацияи корхонаҳои саноати сабук низ робитаҳои бевосита муқаррар гардидаанд ва инкишоф меёбанд. Мошинсозон, химикҳо, электрончиёни СССР ва РДГ супоришҳои техникию иқтисодиро якҷоя муайян карда, пешакӣ планҳои истеҳсолӣ тартиб медиҳанд ва дар асоси онҳо саҳми шариконро дар тахсису кооперативонии истеҳсолот муқаррар менамоянд. Мутахассисони ду мамлакати бародар аллакай дар панҷсолаи чорӣ кори якҷоя барпо кардани системаи автоматии тайёру ташкили истеҳсолотро дар саноати дӯзандагии мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ оғоз карданд. Бо кӯшиши якҷоя барои истеҳсолоти ресмонресию бофандагӣ дар асоси истифодаи васеи техникаи роботӣ, микроэлектронӣ ва кампьютерҳо барпо кардани участкаҳои зудбадали автоматӣ пешбинӣ карда шудааст. Ҳамаи ин корхонаҳои истеҳсолкунандаи газворҳои пахтагинро куллан нав месозад.

Мутахассисони СССР ва РДГ технологияи самарабахши истифодаи ашёи хоми дуюмбораи бофандагиро кор карда мебароянд. Маълум аст, ки то ҳол дар ягон мамлакат аз ҳам ҷудо кардани наххои натуралӣ ва сунъӣ автоматонида нашудааст. Барои ҳалли ин проблема Иттифоқи Советӣ ва РДГ коллективи якҷояи тадқиқоти илмӣ ташкил карданианд. Бояд қайд кард, ки робитаҳои самарабахши байни мамлакатҳои бародар дар соҳаҳои дигари илм, техника ва истеҳсолот низ инкишоф ёфта истодаанд.

Инкишофи робитаҳои бевосита, фаъолияти якҷояи мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ боиси барпо кардани советҳои директорон гардид. Чунин советҳои директорон аллакай дар иттиҳодияҳои илмӣ-истеҳсолии СССР — Булғория ва СССР — Польша амал мекунанд. Маҷлисҳои совети директорон дар шаҳрҳои Москва, Варшава ва София бонавбат гузаронида мешаванд. Аъзоёни советҳо бидуни вазоратҳои дахлдор созишномаҳои дутарафаи кооперационӣ баста, робитаҳои бевосита муқаррар ва самтҳои асосии ҳалли якҷояи масъалаҳоро муайян менамоянд.

Чунин шакли ҳамкории дар ҳаёт санҷидашуда, монанди сохтмони якҷояи объектҳои интеграционӣ, вусъат меёбад. Фақат дар территорияи Иттифоқи Советӣ сохтмони газопроводи Ямбург — сарҳади ғарбии СССР, комбинати маъдантозакунии Кривой Рог барин объектҳои калон сохта мешаванд.

Моҳи ноябри соли 1986 сессияи 42-ми СЭВ программаи сохтмони станцияҳои электрии атомӣ ва станцияҳои атомии бо гармӣ таъминкуниро то соли 2000-ум маъқул донист. Дар ибтидои ҳазорсолаи нав иқтидори станцияҳои электрии атомӣ дар мамлакатҳои СЭВ, ба ғайр аз СССР, назар ба 8 миллион киловатти ҳозира, ба 50 миллион киловатт расонда хоҳад шуд. Истеҳсоли қувваи электр дар станцияҳои электрии атомӣ 30 — 40 фоизи ҳаҷми умумии истеҳсоли онро ташкил медиҳад.

Фоҷиаи Чернобыль на фақат инкишофи энергетикаи ядроиро дар мамлакатҳои социалистӣ суст накард, балки, баръакс, масъалаҳои таъмини бехатариро дар маркази диққат гузошта, аҳамияти вайро ҳамчун омили таъминоти боэътимоди энергия мустаҳкам намуд. Мамлакатҳои СЭВ дар асоси таклифҳои ба МАГАТЕ пешниҳодкардаи Иттифоқи Советӣ ба ҳамкорӣ дар ин соҳа фаъолона ҳамроҳ гардиданд.

Ба ҳамин тариқ, корҳои якҷояи мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ оиди тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ, такмили шаклу усулҳои ҳамкорӣ имкон медиҳанд, ки потенциали илмӣ-техникӣ, истеҳсолӣ ва интелектуалии ҳар кадом давлат самараноктар истифода бурда шавад.

Республикаи мо низ дар доираи СЭВ дар ҳамкории байналхалқӣ ширкат меварзад. Масалан, Тоҷикистон оиди истеҳсол намудану фиристодани таҷҳизоти бофандагӣ, қисмҳои эҳтиётӣ ва ҷузъҳои алоҳидаи мошинҳои хоҷагии қишлоқ, металлҳои ранга ва маҳсулоти саноати химия, сабук ва баъзе соҳаҳои комплекси агросаноатӣ робитаҳои бевоситаи истеҳсолӣ дорад. Дар навбати худ мамлакатҳои бародарии социалистӣ ба республикаамон мошину дастгоҳҳо ва таҷҳизоти ҳозиразамон мефиристанд. Ин ба тараққиёти минбаъдаи иқтисодиёт ва маданияти республика, баланд шудани дараҷаи некӯаҳволии меҳнаткашон таъсири нек мерасонад. Афзудани саҳми РСС Тоҷикистон дар комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат имкон медиҳад, ки республика дар тақсимоти байналхалқии социалистии меҳнат ва такмили интеграцияи иқтисодии социалистӣ фаъолонатар иштирок намояд.

# РОҲҲОИ АСОСИИ САРФАИ ЭНЕРГИЯ ДАР ХОҶАГИИ ХАЛҚ

**А. АҲРОРОВА,**
*номзади илми иқтисодӣ*

ДАР татбиқи стратегияи иқтисодии КПСС, ки мақсад аз он афзун гардондани самараи истеҳсолот ва баланд бардоштани сифати кор, иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои социалию иқтисодии панҷсолаи дувоздаҳум ва давраи то соли 2000 мебошад, роли комплекси энергетикӣ калон аст. Дар шароити афзоиши истеъмоли энергия, тағьироти нишондиҳандаҳои техникиву иқтисодии истихроҷ, коркард, кашондану истифодаи ресурсҳои энергетикӣ бо энергия эътимоднок ва самарабахш таъмин намудани хоҷагии халқ талаб мекунад, ки сиёсати фаъолонаи сарфаи энергия гузаронда шавад.

Энергияро сарфа карда, дар асоси он тараққӣ додани иқтисодиёт ба бемайлон ва ҳамаҷониба риоя намудани талабҳои қонуни сарфаи вақт нигаронидани тамоми фаъолияти хоҷагиро дар назар дорад. Маркс навишта буд: «Ҳам барои фарди алоҳида ва ҳам барои ҷамъият инкишофи ҳамаҷонибаи он, истеъмоли он ва фаъолияти он ба сарфаи вақт вобаста аст» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 46, қисми 1, саҳ. 117).

Қонуни сарфаи вақт аз бисьёр ҷиҳат тавассути истифодаи интенсивии ресурсҳои энергетикӣ, аз ҳисоби сарфи ҳаҷми баробари меҳнати ҷисмонию муҷассам ба даст овардани натиҷаҳои ҳарчи бештари ниҳоӣ ба амал бароварда мешавад.

Моҳияти вазифаҳои сарфаи энергия, интихоби самтҳои интенсивонии истифодаи энергия дар хоҷагии халқ бо миқьёсу самарабахшии системаҳои соҳавии энергетика, структураи истеъмоли энергия, характери проблемаҳои ҳалшавандаи иқтисодӣ ва социалӣ алоқаманд аст.

Назар ба давраи гузашта хеле тағьир ёфтани структураи истеҳсоли ресурсҳои энергетикии мамлакат хусусияти энергетикаи давраи солҳои 1960—1980 мебошад. Ба кор даромадани конҳои сермаҳсули нефту газ имкон дод, ки қисми зиёди афзоиши истеҳсоли ресурсҳои энергетикӣ таъмин карда шавад. Дастрас ва камхарҷ будани конҳои сермаҳсул боиси беэътиноӣ ба принципҳои сарфаи энергия дар хоҷагии халқ гардид. Агар дар ҳар даҳсолаи солҳои 1930—1960 энергияталабии даромади миллӣ ба ҳисоби миёна 25 фоиз кам шуда бошад, пас он дар солҳои 1960—1970-ум 20 фоиз, солҳои 1970—1980 фақат 8 фоиз кам шуд.

Шароити нави инкишофи комплекси энергетикӣ, сиёсати фаъолонаи сарфаи энергия бояд сифатан тағьир ёфтани структураи истеъмоли энергия, афзудани самараи истифодаи онро дар хоҷагии халқ таъмин намояд. Иҷрои ин вазифаҳо дар сурате имконпазир аст, ки агар энергия ҳам дар соҳаи истифодаи бевоситаи сӯзишворӣ, энергияи гармию электрӣ ва ҳам дар мавриди истеҳсоли он сарфа карда шавад. Сарфи маблағ барои тараққиёти системаҳои соҳавии комплекси энер-

гетикӣ ва воситаҳои кашондани ресурсҳои энергетикӣ назар ба дараҷаи истеҳсоли ин ресурсҳо 1,5 баробар тезтар меафзояд. Дар айни ҳол хароҷоти тадбирҳои сарфаи энергия, яъне сарфаи ҳар тонна сӯзишвории шартӣ қариб 80 сӯмро ташкил медиҳад, ки ин назар ба маблағгузорӣ барои истеҳсол ва кашондани он ба ҷойҳои истеъмол қариб 3 баробар кам аст. Чунин таносуби хароҷот бояд ба амалӣ гардондани тадбирҳои сарфаи энергия ҳавасманд намояд.

Мувофиқи Программаи энергетикии СССР умуман дар хоҷагии халқ сиёсати сарфаи энергия дар марҳалаи аввал самараи иқтисодие доданаш мумкин аст, ки қусури 60 фоизи тамоми маблағгузориҳои асосиро дар системаҳои соҳавии комплекси энергетикӣ бароварда метавонад. Дар марҳалаи дуюм сарфа ба 80 фоиз расиданаш мумкин аст.

Дар хоҷагии халқ аз ҳисоби сарфаи энергия ба андозае ресурсҳои меҳнатиро сарфа кардан мумкин аст, ки он назар ба сарфаи медодагии афзоиши ҳосилнокии меҳнат дар системаҳои комплекси энергетикӣ 3—3,5 баробар зиёд хоҳад буд. Зимнан аз се ду ҳиссаи ин сарфаро баландшавии дараҷаи марказонии таъминот бо энергияи электру гармӣ медиҳад.

Фарқи сифатии байни тадбирҳои асосноки сарфаи энергия ва чорабиниҳои маъмурии маҷбуран маҳдуд кардани истифодаи энергияро қайд кардан лозим аст, зеро чорабиниҳои маъмурӣ дар ниҳояти кор боиси афзоиши зарар мегарданд. Ҳар як фоизи сарфаи маҷбурии истифодаи энергия даромади миллиро 1,05 фоиз кам менамояд.

Таҳлили шартҳои ташкилу инкишофи комплекси энергетикии РСС Тоҷикистон имкон дод, ки вазифаҳои асосии республика дар соҳаи энергетика муайян карда шаванд. Яке аз онҳо минбаъда ба кор андохтани ресурсҳои бои гидроэнергетикӣ ва дар ҳамин асос вусъат додани электрикониии хоҷагии халқ мебошад. Васеъ шудани доираи истифодаи энергияи электр бояд на танҳо ба афзоиши самараи комплекси энергетикӣ мусоидат намояд, балки яке аз заминаҳои иҷрои вазифаҳои социалӣ гардад. Аммо дар айни ҳол алоқаи байни инкишофи электроэнергетика ва оқилона бо об таъмин кардани ҳамаи участкаҳои комплекси хоҷагии обро ба назар гирифтан лозим аст. Дар истеҳсоли энергияи электр роли бештар бозидани станцияҳои электрии обии республика вазифаи мутобиқ куиондани кори соҳаҳои энергетика ва ирригацияро махсусан муҳим мегардонад.

Инкишофи электроэнергетика боиси бо гармӣ беҳтар таъмин гардидани республика низ мешавад. Аз ҷумла, сифати кори системаҳои таъминкунӣ бо нефть, газ ва ангишт беҳтар мегардад, ки ин натиҷаи якдигарро иваз кардани маҳсулоти системаҳои соҳавии комплекси энергетикӣ мебошад.

Дар Тоҷикистон захираҳои калони ангишт мавҷуданд. Ҳаҷми ҳосил кардани он ба андозаи маблағгузории асосӣ ва истифодаю кашондани оқилонаи он вобаста аст. Ҳоло қисми зиёди ангишт ба республика аз дигар ноҳияҳои мамлакат оварда мешавад. Ба масофаи калон кашондани ангишт арзиши онро қимат менамояд. Сабаби асосии душвории истихроҷи ангишти Тоҷикистон дар ҷойҳои бероҳа ва рельефашон мураккаб воқеъ гардидани конҳо мебошад.

Беҳтар кардани кори бо газ таъмин намудани Тоҷикистон низ душвориҳои муайян дорад. Соҳаи истеҳсолкунандаи газ ҳоло сифати нав пайдо карда, ба соҳаи азнавкоркунандаи газ — комплекси газу химия табдил ёфтааст. Ба ҳамин муносибат зарурати (дар сурати аз ҷиҳати иқтисодӣ асоснок кардан) истифодаи гази табиӣ барои эҳтиёҷоти ҳам энергетикӣ ва ҳам химиявии республика ба миён омадааст. Муқоисаи хусусиятҳои гази табиӣ ҳамчун воситаи энергетикию иқтисодӣ ва ашъёи хом, инчунин ба назар гирифтани якдигарро ивазкунии

ресурсҳои энергетикӣ бояд заминаи асоснок кардани ҳаҷми истифодаи он барои мақсадҳои энергетикӣ гарданд.

Бо захираҳои сӯзишворӣ таъмин будани республика, сифату шароити ҷойгиршавии онҳо, ки хусусияти ҳосил кардан ва истифода шуданашонро муайян мекунанд, ба нишондиҳандаҳои иқтисодии саноати сӯзишворӣ таъсир карданд. Боздеҳи умумии фонди саноати сӯзишворӣ дар солҳои 1960—1985 бештар аз 5 баробар кам шудааст, дар айни ҳол бо фонд таъмин будани ин соҳаи саноат қариб 8 баробар афзудааст. Ин сабаби бад шудани нишондиҳандаҳои иқтисодии истихроҷи баъзе хелҳои сӯзишворӣ гардид. Дар саноати сӯзишворӣ ҳосилнокии меҳнат дар даҳ соли охир қариб 15 фоиз кам шудааст. Ҳароҷоти миёнаи солона барои ҳар сӯмина маҳсулоти молӣ дар панҷсолаи ёздаҳум 8,4 фоиз афзуд.

Ба республика камтар овардани маҳсулоти нефть ба имкониятҳои бо хелҳои дигари ресурсҳои энергиядиҳанда иваз намудани он вобаста аст. Дар ин бобат истифодаи энергияи дарьёҳои майда ва дар айни замон қисман хобидани кори станцияҳои электрии дизелӣ ва такмили кори хоҷагии нақлиёт имконпазир аст.

Барои эҳтиёҷоти сектори коммуналию маишии районҳои қишлоқии республика партови истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ низ ба кор бурда мешавад. Истифодаи навъҳои пасти сӯзишворӣ барои гарм кардани об ва тайёр намудани хӯрок боиси он мегардад, ки барои омода сохтани онҳо меҳнати зиёд сарф мешавад. Ғайр аз ин коэффициенти фоидаи дастгоҳҳои истифодабарандаи сӯзишворӣ паст буда, шароити санитарию гигиении маишат бад мешавад ва проблемаи экологӣ тезу тунд мегардад. Ба ҳамин муносибат самти хеле оқилонаи ба балансе сӯзишворию энергетикии районҳои қишлоқӣ ҳамроҳ намудани партови истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ аз он тайёр кардани биогаз аст.

Вазифаи бо энергия эътимоднок таъмин кардани вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ ва дигар шаҳру районҳои кӯҳию наздикӯҳии республика, ки берун аз минтақаи бо энергия ба тариқи марказонӣ таъмин кардан (системаи муттаҳидаи энергетикӣ, системаи ягонаи таъминкунӣ бо газ ва ғайра) воқеъ гардидаанд, диққати махсусро талаб менамояд. Ба сабаби бо сӯзишворӣ кам таъмин будани ин районҳо суръати тараққиёти индустрияи онҳо низ суст аст. Проблемаи мазкур бинобар дар баландии зиёда аз 2000 метр ҷойгир шудани маҳалҳои аҳолинишин ва хусусиятҳои ҷойгиршавии аҳолӣ, ки хароҷоти калони нақлиётро талаб менамояд, боз ҳам мураккабтар мегардад. Дар районҳои алоҳидаи республика кашондани сӯзишворӣ панҷьяки тамоми боркашонии нақлиёти автомобилиро ташкил медиҳад.

ВАБК ва дигар минтақаҳои берун аз доираи таъминоти мутамарказро бо роҳи зудтар ташкил кардану ривоҷ додани базаҳои маҳаллии энергетикӣ ва барои ин ба кор андохтани манбаъҳои маҳаллии энергия бо гармӣ самарабахш таъмин кардан мумкин аст.

Тараққиёти базаи энергетикии умуман республика аз бисьёр ҷиҳат бо камшавии хароҷоти истеҳсоли (истихроҷи) сӯзишворӣ ва энергия алоқаманд аст. Таҳлили маълумотҳои статистикӣ суръати баланди афзоиши ин хароҷотро нишон медиҳад. Дар се соли аввали панҷсолаи ёздаҳум хароҷот барои ҳар як сӯмина маҳсулоти молии соҳаҳои энергетика аз ҳама бештар буда, он дар электроэнергетика 12,6 фоиз ва дар саноати сӯзишворӣ 35,5 фоизро ташкил кард. Дар айни ҳол афзоиши солона ба ҳисоби миёна мувофиқан 4,3 ва 11,8 фоизро ташкил дод.

Барои комплекси энергетикии Тоҷикистон ҳоло интенсивонии прогресси илму техника дар системаҳои соҳавии энергетика муҳим аст. Ин кор дар сурати афзоиши маҳсулнокии таҷҳизоти энергетикӣ, муайян намудани дараҷаи оқилонаи концентрация ва марказонии таъми-

нот бо энергия, дарьёфт кардани усулҳои самарабахши ташкили сохтмони станцияҳои электрии обӣ ва хатҳои электрӣ, ба кор андохтани манбаъҳои нави энергия ва ғайра имконпазир аст.

Вазифаҳои асосии сарфаи энергия дар РСС Тоҷикистон инҳо мебошанд:

— муайян ва ҷорӣ кардани тадбирҳои нави техникӣ, ки даромаднокии дар хоҷагии халқ ба кор бурдани ресурсҳои энергетикиро таъмин менамоянд ва истифодаи онҳо ҳоло самарабахш намебошад;

истифодаи комплексии ресурсҳои гидроэнергетикӣ, ба вуҷуд овардан ва ҷорӣ кардани циклҳои сарфакунандаи истифодаи об, зиёд кардани коэффициенти истифодаи захираҳои об, ки асоси инкишофи гидроэнергетикаи республика мебошанд;

— дар хоҷагии халқ ба кор бурдани манбаъҳои ғайрианъанавии энергия;

— баланд бардоштани дараҷаи техникии истеҳсолот — омили муҳимтарини такомули истифодаи энергия;

— инкишофи гармидиҳии мутамарказ;

— муайян кардани тарзу усулҳои ба шароити маҳал мувофиқи кам кардани талафи энергия дар хатҳои электр;

— истифодаи оқилонаи иқтидорҳои станцияҳои электрӣ;

— тараққӣ ва такомули хоҷагии нақлиёти республика;

— тезондани электриконии хоҷагии халқ — омили муҳимтарини такомули структураи истифодаи энергия.

Афзун гардондани самараи истифодаи ресурсҳои энергетикӣ, дар ҳаёт бомуваффақият татбиқ намудани сиёсати сарфаи энергия бояд аз такомули банормадарории истифодаи энергия сар шавад. Ду роҳи асосии сарфаи ресурсҳои энергетикиро ҷудо кардан мумкин аст. Роҳи якум ҷорӣ кардани технология ва таҷҳизоти сарфакунандаи энергия мебошад, ки он, аз рӯи маълумотҳо, сарфи қариб 60 фоизи сӯзишворӣ, энергияи гармӣ ва электриро аз ҳисоби кам кардани нормаҳои сарфи миёнаи онҳо таъмин карда метавонад. Роҳи дуюм ба ҳисоб гирифтану назорати самарабахш, дуруст кор фармудани таҷҳизот, риояи технология ва баланд бардоштани сифати таъмир мебошад.

Таҳлили маълумотҳои статистикӣ нишон медиҳад, ки дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум сарфаи энергияи электрӣ дар мамлакат аз ҳисоби кам кардани нормаи сарфи он 9,5 баробар ва энергияи гармӣ 4,9 баробар афзудааст, ки ин мувофиқан 47 ва 62 фоизи афзоиши истеҳсоли онҳоро ташкил медиҳад. Аммо чунин сарфаи ресурсҳои энергетикӣ дар сурати афзоиши мутлақи истеъмоли онҳо тамоюли камшавӣ дорад. Дар соҳаҳои хоҷагии халқи Тоҷикистон дар ташкили кори банормадарорӣ камбудиҳои ҷиддӣ мавҷуданд. Дараҷаи пасти банормадарории ҳамаи процессҳои технологӣ, набудани методологияи ягонаи ба нормадарорӣ, риоя карда нашудани мӯҳлати аз нав дида баромадани нормаҳо, ба шароити конкретии истифодаи энергия мувофиқат накардани базаи нормативӣ, ҳисобу китоби ғайриқаноатбахши сарфи сӯзишворию энергия аз ҷумлаи ин камбудиҳо мебошанд. Усули муайян кардани нормаҳои сарфи сӯзишворӣ, энергияи гармӣ ва электрӣ, ки дар амалияи банормадарорӣ ба кор бурда мешавад, банормадарорӣ ва структураи истеҳсолотро ба ҳисоб намегирад. Зарурати таъмин кардани афзоиш ё мӯътадилии истифодаи энергия дар бисьёр мавридҳо боиси ҳисобу китоби нодуруст мешавад.

Захираи сарфа аз ҳисоби банормадарории сарфи ресурсҳои энергетикӣ дар хоҷагии қишлоқи республика хеле калон аст. Дар ин соҳа пурра ҷорӣ намудани банормадарории истифодаи энергия дар шароити махсусгардонии хоҷагии халқ боз ҳам зарууртар мегардад.

Дар республика соҳаҳои асосии истифодабарандаи энергияи электр ва гармӣ, мошинсозӣ, саноати химия ва металлургия ранга мебошанд.

Солҳои охир андозаи истифодаи амалӣ ва плании энергия дар бисьёр корхонаҳои саноатӣ мўътадил мегардад. Масалан, соли 1983 сарфи амалии энергия дар заводи яхдони Душанбе назар ба нишондиҳандаи план 22,1 фоиз зиёд буд. Соли 1986-ум бошад, сарфаи энергия 9,4 фоизро ташкил дод. Чунин ҳолат дар заводи алюминий низ мушоҳида гардид: соли 1984 энергияи электр 3,4 фоиз зиёд сарф шуда буд, аммо соли 1986 он ба андозае сарфа карда шуд. Бояд қайд кард, ки сарфи энергия ба сабаби бадшавии сифати ашьёи хом ва баландшавии сифати маҳсулот афзуданаш мумкин аст. Муҳофизати муҳити атроф ҳам барои процессҳои ёрирасон (тоза кардани газҳои партов, сўхтани партовҳои саноат ва ғайра) сарфи иловагии энергияро талаб менамояд.

Кам кардани сарфу талафоти маҳсулоти энергияталаб — металл, масолеҳи бинокорӣ — низ захираи калони сарфаи ресурсҳои энергетикӣ мебошад. Чунончи, ҳангоми истифодаи пораҳои металлҳои ранга сарфи энергия 85 фоиз кам мешавад, сарфаи ҳар тонна прокати тайёр истеъмоли сўзишвории шартиро камаш 2 тонна кам мекунад. Сарфаи як тонна маснуоти шишагӣ сарфи энергияро ба андозаи қариб як тонна сўзишвории шартӣ кам мекунад.

Дар хочагии коммуналию маишӣ, ки дар он биноҳои камошьёна бисьёранд ва термоизоляцияи биноҳо номукаммал буда, имконияти аз як марказ бо гармӣ таъмин кардани истеъмолкунандагон маҳдуд аст, низ захираҳои сарфаи энергия мавчуданд. Такомули электротехникаи рўзгор истифодаи энергияи электрро дар хочагии хона хеле сарфа мекунад. Асбобҳои электрии ҳозира энергияро бисьёр талаб мекунанд. Истеҳсоли асбобҳои электрии мукаммал энергияи электриро хеле сарфа менамояд. Дар квартираҳо бо лампаҳои люминисцентӣ иваз намудани чароғҳои ҳозираи электрӣ имконият медиҳад, ки дарачаи равшанӣ паст накарда, сарфи энергияи электр 15—20 фоиз кам карда шавад.

Афзун гардондани самараи истифодаи энергия дар хочагии коммуналию маишии республикиа ба беҳтар намудани гарминигоҳдории биноҳо ва ташкили хуби истифодаи энергия низ вобаста аст. Ин вазифаҳоро бо роҳи муқаррар намудани андозаи оқилонаи истифодаи равшанӣ, беҳтар кардани ҳолати архитектурию чойгиршавии биноҳо, баланд бардоштани сифати воситаҳои чафскунии тирезаҳо, дар системаҳои гармкунӣ ва обигармдиҳӣ чорӣ кардани воситаҳои танзими автоматӣ, истифодаи масолеҳи баландсифати нигаҳдорандаи гармӣ, ба кор бурдани усулҳои прогрессивии муҳофизати унсурҳои системаи гармкунӣ ва обигармдиҳӣ аз зангзанӣ ба чо овардан мумкин аст.

Ба самаранокии комплекси энергетикии республика структура ва ҳачми истифодаи ресурсҳои гармию энергетикӣ дар нақлиёт таъсири калон мерасонад. Ин соҳаи хочагии халқ сўзишвориро аз ҳама камсамартар (20—25 фоиз) истифода мебарад. Қисми асосии ресурсҳои энергетикии дар нақлиёт истифодашавандаро маҳсулоти нефть ташкил медиҳад. Ҳиссаи нақлиёти автомобилӣ дар истеъмоли маҳсулоти софи нефтӣ умуман дар мамлакат қариб 30 фоиз аст. Сабаби дар Точикистон бисьёр истеъмол шудани сўзишворӣ дар он аст, ки бинобар хусусиятҳои географӣ нақлиёти асосӣ автомобиль ва авиация мебошад, ки энергияро бисьёр талаб мекунанд.

Дар нақлиёт сарфа кардани энергия вазифаи калонест, ки онро бо роҳи такмили минбаъдаи конструкция ва технологияи истеҳсоли воситаҳои нақлиёт, инчунин эчоди усулҳои энергиясарфакунандаи истифодаи онҳо ичро кардан мумкин аст. Дар натича сарфи захираҳои энергетикӣ ва ба ҳаво пахн шудани моддаҳои зарарнок хеле кам мешавад.

Дар республика яке аз проблемаҳои муҳими ҳалталаб ҳам ба талаботи иқтисодӣ ва социалии тараққиёти чамъиятӣ ва ҳам ба шароити

муқарраргардидаи бо энергия таъмин кардани соҳаҳои алоҳидаи хоҷагии халқ мувофиқ кунондани нақлиёти автомобилӣ мебошад.

Тадбирҳои кам кардани сарфи энергия дар нақлиёт бояд дар асоси ба ҳисоб гирифтани шароити махсуси кори ҳар навъи он муайян карда шаванд. Сарфи сӯзишворӣ аз бисьёр ҷиҳат ба ташкили процесси нақлиётӣ вобаста аст, ки ин мӯҳлати кори энергиясарфкунии воситаҳои нақлиётро муайян менамояд. Нақшаҳои шаҳрсозӣ бояд бо афзоиши самараи истифодаи сӯзишворӣ дар нақлиёт алоқаманд карда шаванд. Оқилона ҷойгир кардани истгоҳҳои автобусу троллейбусҳо дар шаҳрҳо низ сазовори диққат аст, ки ин ҳам сарфаи сӯзишворӣ ва энергияи электрро дар нақлиёт таъмин менамояд. Яке аз роҳҳои сарфаи энергия инкишофи минбаъдаи нақлиёти роҳи оҳан мебошад, ки он барои кашондани ҳар тонна бор назар ба нақлиёти автомобилӣ 3,5 баробар кам энергия истеъмол менамояд.

Тараққиёти интенсивии комплекси агросаноатии республика боиси хеле афзудани истифодаи ресурсҳои энергетикӣ мегардад. Ҳаҷми истифодаи энергияи электр дар хоҷагии қишлоқ соли 1985 бештар аз 22 фоизи истифодаи умумии онро дар республика ташкил кард. Дар ин соҳа муқаррар кардани андозаи оқилонаи корхонаҳои хоҷагии қишлоқ, ҷорӣ намудани технологияҳои сарфакунандаи энергия, инкишофи интеграция, истифодаи партови истеҳсолот барои эҳтиёҷоти энергетикӣ, такомули структураи ресурсҳои энергетикӣ роҳҳои асосии сарфаи энергия мебошанд. Дар заминҳои обӣ, ки он ҷо энергияи электр нобаробар истифода мешавад, самараи системаи бо энергия таъминкуниро бо роҳи якҷоя гузарондани обьёрию дигар навъҳои кори хоҷагии қишлоқ, ҷорӣ намудани асбобҳои автоматии танзимкунандаи обмонӣ зиёд кардан мумкин аст. Дар фермаҳои чорводорӣ, пахтахушккунакҳо, гармхонаҳо, хусусан дар сурати аз манбаъҳои ресурсҳои энергетикии такроран истифодашаванда на чандон дур будани истеъмолкунандагон ба кор бурдани гармии зиёдатии корхонаҳои саноатӣ барои сарфаи энергия имкониятн калон муҳайё мекунад.

Тадқиқи имконоти дар системаҳои мутамаркази гармидиҳӣ истифода бурдани ресурсҳои энергетикии такрорӣ (ТЭЦ-ҳо ва буғхонаҳо) сазовори диққат аст. Ин тадбир хароҷоти калонро талаб намекунад, зеро барои фирнстонидани гармӣ сетьҳои мавҷудаи гармидиҳӣ истифода мешаванд ва назар ба дегҳо — утилизаторҳо ва дигар дастгоҳҳои системаи утилизация асбобҳои оддӣ ба кор бурда хоҳанд шуд.

Ба ҳалли проблемаи энергетикӣ дар минтақаҳои таъминоти ғайримутамаркази Тоҷикистон истифодаи станцияҳои дизелӣ барои ҳосил кардани энергияи электр мусоидат мекунад. Дар дастгоҳи дизелӣ 25—35 фоизи гармии газн сӯхта ва 25—40 фоизи гармии оби хунукшаванда талаф мешавад. Барои ҳосил кардани ин миқдори гармӣ амалан то 70 фоизи сӯзишворӣ сарф мегардад. Гази истифодашударо, ки ҳарораташ ба 300 мерасад, барои гарм кардани об, ҳосил намудани буғ ва ҳавои гарм истифода кардан мумкин аст. Ҳарорати оби хунукшаванда 50—90 дараҷа аст ва онро барои гарм кардани хок, гармхонаҳо истифода бурдан мумкин аст. Ин дар кори бо энергия таъмин намудани истеъмолкунандагони муассисаҳои хоҷагии қишлоқ ва коммуналию маишии районҳои кӯҳии республика саҳми калоне мебуд. Ҳисобу китоб нишон медиҳад, ки дар сурати истифодаи гармии гази партовшавандаи станцияҳои электрии дизелӣ барои мақсадҳои истеҳсолӣ ва коммуналию маишӣ соле қариб 3,5 ҳазор тонна сӯзишвории шартиро сарфа кардан мумкин аст, ки ин ба ҳисоби пул 700 ҳазор сӯмро ташкил медиҳад.

Дар республика ресурсҳои энергетикии такрориро танҳо дар сурати барҳам додани парокандагии идоравии истеъмолкунандагон ва манбаъҳои такрории гармӣ, ҳалли проблемаҳои истифодаи партовҳо ва

таъминн корхонаҳо бо дастгоҳҳои истифодабарӣ, такомули системаи ҳавасмандкунонии одамон ба татбиқи тадбирҳои дар хоҷагӣ ба кор бурдани ресурсҳои энергетикии такрорӣ пурратар истифода бурдан мумкин аст.

Дар иҷрои вазифаҳои бо энергия таъмин кардани республика ба мақсадҳои энергетикӣ истифода бурдани партовҳои сахти хоҷагӣ, ки ба навъҳои сӯзишвории камкалория мувофиқанд, саҳми муайяне хоҳад гардид. Сарфаи имконпазири сӯзишворӣ аз ҳисоби истифодаи партовҳои сахти хоҷагӣ дар шаҳрҳои Тоҷикистон қариб 60 ҳазор тонна сӯзишвории шартиро ташкил дода метавонад.

Интенсивонии истифодаи энергия бо такомули нархи маҳсулоти системаҳои соҳавии комплекси энергетикӣ алоқаманд аст. Нархи ресурсҳои энергетикӣ бояд хусусиятҳои хоси истеҳсолот, дигаргунсозӣ, тақсимот, фурӯш ва истифодаи сӯзишворию энергияро ба ҳисоб гирад, ба талаботи ҳозираи таъминоти хоҷагии халқ бо энергия мувофиқ бошад, ҳолати энергетикии республикаро инъикос намояд.

Дар шароити бо энергия таъмин будани Тоҷикистон такомули нархи энергияи гармӣ ва электр диққати бештареро талаб менамояд. Дараҷаи баланди концентрацияи фондҳои асосии истеҳсолии энергетикаи республика, ки натиҷаи хеле калон будани вазни қиёсии станцияҳои электрии обии маблағталаб (бештар аз 90 фоиз) мебошад, асоснок кардани дараҷаи тарифҳои энергияи электрро талаб мекунад. Мувофиқи категорияҳои истеъмолкунандагон фарқнок кардани тарифҳои энергияи электрӣ ба гуногунии режими истифодаи он, ба иштироки саҳмдорона дар ташаккули коэффициенти истифодаи иқтидори станцияҳои электрӣ, қобилияти хатҳои электрӣ, дараҷаи концентрацияи кор ва ғайра асос мейёбад. Ба дараҷаи истифодаи иқтидори сетьҳои электрӣ обьёрии мошинӣ, ки ба он дар ҳар мавсим истеъмоли нобаробари энергияи электрӣ хос аст, таъсири калон мебахшад. Таносуби истеъмоли максималӣ ва минималӣ 25:1 аст. Дар чунин шароит барои додани худи ҳамон як микдори энергияи электрӣ ба истеъмолкунандагони соҳаи коммуналию маишӣ ва хоҷагии қишлоқ назар ба истеъмолкунандагони саноат якчанд маротиба зиёд иқтидорҳои энергетикӣ лозиманд.

Тарифи миёнаи энергияи электрӣ барои истеъмолкунандагони саноат назар ба тарифи энергияи электрии ба истеъмолкунандагони хоҷагии қишлоқ додашаванда 3 баробар зиёд аст. Тарифи энергияи электрие, ки ба истеъмолкунандагони хоҷагии қишлоқ дода мешавад, назар ба дараҷаи миёнаи арзиши аслии ҳар як квт-соат энергияи электрӣ дар Вазорати энергетика ва электрификацияи СССР 20 фоиз кам аст.

Тарифи имтиёзноки энергияи электрие, ки барои эҳтиёҷоти истеҳсолии хоҷагии қишлоқ дода мешавад, дар вақташ дар асоси ба назар гирифтани роли социалии электриконии маҳалҳои қишлоқ муқаррар карда шуда буд. Дар давраи аввали инкишофи электриконии деҳот тарифи имтиёзнок мебоист ба тараққиёти босуръати он мусоидат менамуд. Ин талаби замон буд. Ставкаи пасти тариф яке аз заминаҳои барзиёд сарф кардани лимити истеъмоли энергияи электрӣ дар хоҷагии қишлоқ гардид, ки аз рӯи дараҷаи солн 1985-ум ба 200 ҳазор сӯм баробар аст. Дар водиҳо ва минтақаҳои наздикӯҳии республика тарифи имтиёзнок аҳамияти худро гум кард ва ба вазифаҳои сарфаи энергияи электрӣ мухолифат намуд.

Роли тарифҳоро дар кори сарфаи энергия барои истеъмолкунандагони соҳаи коммуналию маишӣ бо роҳи муқаррар намудани тарифҳои фарқноки ҳаҷми истеъмол, манбаъҳои конкретии энергиядиҳанда баланд бардоштан мумкин аст.

Дараҷаи истифодаи ресурсҳои энергетикии такрориро аз бисьёр ҷиҳат мавҷудияти воситаҳои ҳозираи техникии ҳалли масъалаи истифодаи партовҳо, таъсири омилҳои иқтисодӣ, интихоби роҳи самарабахши истифодаи ресурсҳои энергетикии партовшуда муайян менамоянд. Дар структураи талафоти ҳарсолаи ресурсҳои энергетикӣ ресурсҳои энергетикии такрорӣ бештар аз 10 фоизро ташкил медиҳанд, сарфаи ҳарсола аз истифодаи онҳо умуман дар хоҷагии халқ қариб 30 миллион тонна сӯзишвории шартиро ташкил дода метавонад. Дар кори хоҷагӣ истифода бурдани ресурсҳои энергетикии такрорӣ хароҷоти хоҷагии халқро барои истихроҷ ва кашондани ангишт, ба кор андохтани иқтидорҳои иловагии гармидиҳанда (дегҳои буғҳосилкунӣ, станцияҳои электрии олавӣ), барҳам додани ифлосшавии муҳити атроф кам мекунад.

Дар шароити пуршиддат гардидани балансн сӯзишворию энергетикии Тоҷикистон, дараҷаи баланди хароҷоти сӯзишворӣ вазифаи дарьёфтани имконниятҳои бештар гардондани ресурсҳои энергетикии такрорӣ ва интихоби самтҳои истифодаи онҳо басо муҳим аст. Дар республика манбаъҳои асосии онҳо саноати химия, металлургияи ранга, электроэнергетика (станцияҳои электрии дизелӣ) мебошад. Саноати масолеҳи бинокорӣ ва мошинсозӣ ҳам захираҳои калон доранд. Ин гармии газҳои дудшакл, маҳсулоти тайёр ва партови истеҳсолот, гармии физикии оби хунукшаванда ва ғайра мебошад. Танҳо дар заводҳои хишти республика истифодаи ресурсҳои такрорӣ сарфаи бештар аз 6 ҳазор тонна сӯзишвории шартиро таъмин хоҳад кард.

Дар тамоми соҳаҳои истифодаи сӯзишворӣ, энергияи гармию электрӣ ба амал баровардани тадбирҳои асосноки сарфаи энергия имконият медиҳад, ки таъсири манфии бадшавии объективии шароити кори системаҳои соҳавии энергетика ба суръату таносуби умумии тараққиёти хоҷагии халқ суст карда шавад. Интенсивонии истифодаи энергия дар Тоҷикистон проблемаи бо энергия эътимоднок таъмин намудани республикаро ҳал карда, самараи комплекси энергетикиро бештар мегардонад.

# АВВАЛИН ҲУҶҶАТИ ПРОГРАММАВИИ КОММУНИЗМИ ИЛМӢ

## *БА МУНОСИБАТИ 140-СОЛАГИИ ИНШО ШУДАНИ «МАНИФЕСТИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТӢ»*

**Д. АШӮРОВ,**
*номзади илми фалсафа*

Асарҳое ҳастанд, ки қарнҳо умр дида, бо идеяҳои пешқадам наслҳои зиёди одамонро рӯҳбаланд месозанд. Дар байни ин қабил асарҳо «Манифести Партияи Коммунистӣ»-и К. Маркс ва Ф. Энгельс, ки моҳи феврали соли 1948 чоп шуда буд, барҳақ ҷои аввалро ишғол мекунад. Вай нахустин ҳуҷҷати программавии марксизм буд, ки дар он идеяҳои асосии марксизм ба тарзи мухтасар ва басо возеҳ баён ёфта, мақсадҳои ниҳоии муборизаи пролетариат ва пешоҳанги он — Партияи Коммунистӣ кушоду равшан эълон карда шудаанд.

Маркс ва Энгельс ҷаҳонбинии наверо офариданд, ки ифодаи манфиатҳои куллии пролетариат мебошад. Ин ҷаҳонбинӣ ҷовид аст, зеро вай амиқан дуруст ва ҳақ мебошад. Вай дарки қонунҳои воқеии тараққиёти ҷамъиятро омӯхта, бо ҳамин синфи пешқадами ҷамъиятро бо аслиҳаи мағлубнопазире мусаллаҳ месозад. Хусусияти наҷиби ин аслиҳа аз он иборат аст, ки бо мурури замон вай занг намезанад, балки баръакс, боз ҳам муқтадиртар мешавад.

* * *

Маркс ва Энгельс «Манифести Партияи Коммунистӣ»-ро дар замоне навиштанд, ки пролетариати Европаи Ғарбӣ ба роҳи кушоди муборизаи революционии зидди ғуломии капиталистӣ мебаромад. Шӯриши коргарони Лион дар Франция, ҳаракати оммавии чартистҳо, ки қисми зиёди синфи коргари Англияро фаро гирифт, шӯриши бофандагони Силезия дар Германия — ин ҳама ба он гувоҳӣ медод, ки пролетариат метавонад ва бояд ба қувваи асосии навсозии революционии ҷамъият мубаддал гардад. Инак дар боби якуми «Манифести Партияи Коммунистӣ», ки «Буржуа ва пролетарҳо» ном дорад, Маркс ва Энгельс назарияи материалистиро барои шарҳи ҳодисоти ҷамъиятӣ моҳирона кор фармуда, моҳияти истисмори капиталистиро фош сохтанд, захмҳо ва зиддиятҳои бартарафнашавандаи капитализмро ошкор намуданд, ногузирии ҳалокати онро илман асоснок карданд, роҳҳои реалии барпо кардани сохти нави ҷамъиятӣ — социализмро кушоданд. Онҳо назарияи муборизаи синфиро баён намуда, нишон доданд, ки тамоми таърихи ҷамъият, ба ҷуз общинаи ибтидоии авлодӣ, таърихи муборизаи синфҳост. «Озод ва ғулом, патриций ва плебей, помещик ва крепостной, усто ва халифааш, мухтасар—золим ва мазлум нисбат ба якдигар дар антагонизми абадӣ буданд, муборизаи пайдарпаи гоҳ пинҳонӣ ва гоҳе ошкор мебурданд, муборизае, ки ҳамеша бо азнавсозии революционии тамоми бинои ҷамъиятӣ... анҷом меёфт» (К. Маркс ва Ф. Энгельс «Манифести Партияи Коммунистӣ», Нашриёти давлатии Тоҷикистон, 1952, саҳ. 36—37).

Маркс ва Энгельс нишон доданд, ки чи тавр таърихан синфҳои асосии ҷамъияти капиталистӣ—буржуазия ва пролетариат ба вуҷуд ома-

данд. Як қисми крепостнойҳои асримиёнагӣ ба аҳолии озоди шаҳрҳо мубаддал мегардиданд. Аз ин табақаи шаҳриён нахустин аломатҳои буржуазия пайдо шуданд. Пролетариат бошад, дар натиҷаи хонахаробшавии истеҳсолкунандаи майда, зӯран аз воситаҳои истеҳсолот маҳрум сохтани он ташаккул ёфт. Ҳам буржуазия ва ҳам пролетариат, чун синфҳои наве, ки ба сохти капиталистӣ хосаид, самараи процесси тӯлонии тараққиёт, натиҷаи тағйироту табаддулоти тарзи истеҳсолот буданд. Дар «Манифести Партияи Коммунистӣ» рафти умумии тараққиёти капитализм басо муфассал тасвир карда, қонунҳои асосии он ва роли таърихии буржуазия равшан нишон дода шудаанд, ки вай дар тӯли камтар аз сад соли ҳукмронии синфиаш қувваҳои истеҳсолкунандаи муқтадире ба вуҷуд овардааст. Вай аз паси фоида шуда тамоми оламро давр зад, деҳотро мутеи шаҳр гардонд, мамлакатҳои боқимондаро ба гирдоби бозори ҷаҳонӣ кашид.

Буржуазия синфи аз ҷиҳати иқтисодӣ ҳукмрон шуда, ҳукмронии сиёсӣ ҳам пайдо кард. Вай ҳокимияти давлатиро ба даст даровардa, онро барои амалӣ гардондани манфиатҳои боғаразu синфӣ ва пахш кардани меҳнаткашон истифода кард. Маркс ва Энгельс бори нахуст дар таърих роли ҳақиқии давлати буржуазӣ ва ҳокимияти буржуазиро нишон доданд. Бо ҳамин назарияҳои фавқуссинфияти давлати буржуазӣ ва гӯё ба манфиати тамоми ҷамъият вуҷуд доштани онро барбод доданд. Дар шароити ҷамъияти буржуазӣ «... ҳокимияти давлатӣ, — қайд карда буданд Маркс ва Энгельс,— фақат комитетест, ки корҳои умумии тамоми синфи буржуазияро ифода мекунад» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 40).

Ин тавсифи роли давлати буржуазӣ, ки Маркс ва Энгельс ифода кардаанд, дар шароити ҳозира махсусан тасдиқ мегардад, гарчанде ки капитализми ҳозира аз оне ки вай дар асри XIX ва ҳатто дар миёнаи асри XX буд, аз бисьёр ҷиҳат фарқ дорад. Ҳар кадом давлати муосири ба ном демократӣ, масалан ШМА-ро мегирем. Дар он ҷо ҳокимияти давлатӣ чӣ хел аст? Ин давлат қисми зиёди даромади миллиро тавассути бюҷет ба нафъи капитали калон тақсим мекунад, мекӯшад комьёбиҳои навтарини техникаро ба хизмати худ гузорад. Механизми зулму истисмор мураккабтару маккоронатар шудааст. Аз ихтисос, неруҳои фикрӣ ва қувваи асаби коркунон торафт бештар фоида ситонида мешавад. Беш аз он, пурзӯр гардидани корпорацияҳои трансмиллӣ, ки аз ҳисоби истисмори меҳнаткашон дар миқьёси ҷаҳон фоидаи азим ба даст меоранд, натиҷаи бевоситаи концентрацияи капиталистӣ ва интернационаликунонии истеҳсолот мебошад. Ин корпорацияҳо, ки сарварашон империализми ШМА аст, на фақат соҳибихтиёрии давлатҳои озодшударо халалдор мекунанд, балки ба манфиатҳои миллии мамлакатҳои мутараққии капиталистӣ низ суиқасд менамоянд.

Чи тавре Маркс ва Энгельс дар «Манифест» илман исбот карданд, ҷамъияти буржуазӣ дар худ чунин зиддиятҳои дохилии оштинопазирро ниҳон мекунад, ки ҳалокаташро ногузир мегардонанд. Ифодаи равшан он, ки муносибатҳои истеҳсолии капиталистӣ садди роҳи тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунанда шудаанд ва бо ҳамин ҳалокати худро наздик мекунанд, кризисҳои капиталистӣ мебошанд. Маркс ва Энгельс дар «Манифест» ин кризисҳоро зуҳуроти харобиоваре номидаанд, ки боиси нобудшавии сарватҳои моддӣ гардида, ҳар сари чанд вақт ҷамъиятро қафо мепартоянд. Буржуазия ба мубориза бурдан ба муқобили кризисҳо, ки ногузир дар натиҷаи зиддияти асосии аз тарафи Маркс ошкоркардаи капитализм — зиддияти байни характери ҷамъиятии истеҳсолот ва шакли хусусии азонихудкунӣ ба амал меоянд, оҷиз аст. Зиёда аз он, буржуазия ба муқобили кризисҳо чора диданӣ шуда, бо ҳамин тавре рафтор мекунад, ки барои пайдо шудани кризисҳои нави боз ҳам амиқу харобиовар шароит муҳайё месозад.

Ин нуктаҳои оиди кризисҳои иқтисодӣ, чун ҳамроҳони ногузири системаи капиталистии истеҳсолот, ки Маркс ва Энгельс дар «Манифес-

ти Партияи Коммунистӣ» баён карданд ва баъд онҳоро В. И. Ленин мутобиқи дараҷаи монополистии капитализм ҳамаҷониба инкишоф дода буд, дар тамоми таърихи баъдинаи капитализм тасдиқ гардиданд.

«Қас аз миқьёси таърихӣ, нишонрасӣ ва амиқии таҳлили Маркс,— гуфта шудааст дар Маърӯзаи сиёсии ҚМ ба съезди XXVII КПСС,— ангушти ҳайрат мегазад. Агар ин таҳлилро ба воқеияти буржуазии асри бистум татбиқ намоем, мебинем, ки аҳамияти он, шояд, назар ба он аҳамияте, ки дар асри нуздаҳум дошт, бештар гардидааст. Аз як тараф, тараққиёти босуръати илм ва техника имкониятҳои беназири дарк кардани қувваҳои табиат, беҳтар гардондани шароити ҳаёти инсониятро ба вуҷуд меоварад. Вале, аз тарафи дигар, асри бистуми «бомаърифат» дар саҳифаҳои таърих бо чунин зодаҳои империализм, монанди ҷангҳои хунинтарин, вусъати милитаризм ва фашизм, геноцид, бенасибии миллионҳо сабт шудааст. Дар олами капитал разолат ва ҷаҳолат бо комьёбиҳои барҷастаи илм ва маданият ҳамзистӣ доранд. Ин ҳамон ҷамъиятест, ки мебояд мо бо он ҳамсоягӣ кунем, роҳҳои ҳамкорӣ ва ҳамдигарфаҳмиро бо он ҷустуҷӯ кунем. Чунин аст ҳукми таърих».

* * *

«Пролетарҳо ва коммунистҳо»— чунин ном дорад боби дуюми «Манифест», ки дар он Маркс ва Энгельс идеяҳои асосии таълимотро дар бораи партияи пролетарӣ, партияи коммунистон баён кардаанд. Онҳо роли таърихии партияи пролетариро нишон дода ва вазифаҳои онро муайян намуда, муносибатҳои байни Партияи Коммунистӣ ва синфи коргарро маънидод карданд.

Таълимотро доир ба коммунизм чун таълимот дар бораи шартҳои озодшавии пролетариат, ки дар «Манифест» ба тариқи рад кардани сафсатаи буржуазия аз хусуси рӯҳи коммунизм баён ёфтааст, метавон аз ҷиҳатҳои асосии зерин иборат донист:

якум, «Манифест» вазифаҳои наздиктарини Партияи Коммунистиро муайян мекунад, ки онҳо аз мубаддалгардонии пролетариат ба синф, барҳам задани ҳукмронии буржуазия, ҳоқимияти сиёсиро ба даст даровардани пролетариат иборатанд;

дуюм, «Манифест» таъкид мекунад, ки коммунистон метавонанд назарияи худро бо як нукта: «барҳам додани моликияти хусусӣ» ифода кунанд. Ин чунин маъно дорад, ки «хусусияти фарққунандаи коммунизм на манъ кардани умуман моликият, балки манъ намудани моликияти буржуазӣ мебошад»;

сеюм, «Манифест» чунин сафсатаҳои буржуазияро рад мекунад, ки гӯё коммунизм қашшоқии умум аст. «Коммунизм ҳеҷ касро аз имконияти аз худ кардани озуқаҳои ҷамъиятӣ маҳрум намекунад, вай фақат аз имконияти ба воситаи ҳамин азхудкунӣ ба зери асорати худ гирифтани меҳнати дигарон махрум месозад»;

чорум, муаллифони «Манифест» гениалона пешгӯӣ карда буданд, ки фақат революцияи коммунистӣ ба зулми миллӣ хотима медиҳад. «Ба он андозае, ки истимори як фард аз тарафи фарди дигар барҳам зада шавад, истисмори як миллат аз тарафи миллати дигар низ ба ҳамон андоза барҳам хоҳад хӯрд»;

панҷум, дигаргунсозии коммунистии ҷамъият шароити зиндагии одамонро ба куллӣ тағьир дода, дар айни ҳол шуури ҷамъиятии онҳоро дигар карда наметавонад.

Чунинанд хусусиятҳои асосии тавсифи формацияи коммунистии ҷамъиятӣ, ки дар «Манифест» дода шудааст. Дар баробари ин дар «Манифест» программаи тадбирҳои конкретие пешбинӣ шудааст, ки онҳоро пролетариат баъди ба даст овардани ҳоқимияти сиёсӣ ба амал мебарорад. Сухан аз тадбирҳои интиқомие меравад, ки пролетариат бояд пас аз ҷорӣ кардани диктатураи хеш амалӣ гардонад. Муаллифони «Манифест» имконияти қариб дар ҳамаи мамлакатҳои хеле мутараққӣ ба амал баровардa шудани ин гуна тадбирҳоро қайд намуда, дар айни ҳол

шарҳ медиҳанд, ки дар мамлакатҳои мухталиф ин тадбирҳо гуногун хоҳанд шуд. Ин тадбирҳо чунинанд: ҷамъиятикунонии воситаҳои истеҳсолот, барои ҳама ҳатмӣ будани меҳнат, зиёд кардани фабрикаю заводҳои давлатӣ, афзун гардондани заминҳои кишт ва беҳтар кардани онҳо, аз байн бурдани тафовути байни шаҳр ва қишлоқ, тадриҷан барҳам задани фарқи байни меҳнати фикрӣ ва ҷисмонӣ ва ҳоказо.

Агар сухан аз шакли конкретии ифодаи ин идеяҳои асосии коммунизми илмӣ равад, пас дар он таъсири шароити таърихие ба назар мерасад, ки дар он «Манифести Партияи Коммунистӣ» офарида шуда буд. Ба ифодаи ин талабҳо таъсири ҳам дараҷаи ҳамонвақтаи назар ба давраи баъдина пасттари инкишофи қувваҳои истеҳсолкунанда ва ҳам таъсири шаклҳои он замонҳо вуҷуддоштаи ҳаракати пролетарӣ ва таҷрибаи таърихии андӯхтаи онро мушоҳида кардан мумкин аст.

Дар баробари ин шубҳае нест, ки умуман программаи дар «Манифест» баёншуда аз талабҳое, ки социалистони ҷараёнҳои пеш аз Маркс ба миён мегузоштанд, чун замин аз осмон фарқ доштанд. Ин программа ба чунин шартҳои муҳим, мисли ҳокимияти давлатиро ба даст даровардани пролетариат ва истифодаи ин ҳокимият барои дигаргунсозии куллии сохти иқтисодии ҷамъият тавассути барҳам задани муносибатҳои буржуазии моликият ва пойдор гардондани моликияти ҷамъиятӣ ба воситаҳои истеҳсолот қарор меёфт. Бо ҳамин тамоми тадбирҳои дар программа баёншуда ба пояи воқеии амалӣ гузошта шуда буданд, ки айнан ҳамин беистисно ба ҳамаи навъҳои социализми давраи пеш аз Маркс ва ҷараёнҳои пешинаи ҳаракати коргарӣ намерасид.

Боби «Пролетарҳо ва коммунистҳо» бо тавсифи хусусиятҳои асосии ҷамъияти коммунистӣ анҷом меёбад, ки дар он «дар рафти тараққиёт тафовутҳои синфӣ аз байн мераванд», «ҳокимияти оммавӣ характери сиёсии худро гум мекунад», ҷамъияти коммунистӣ инкишофи озодонаи ҳамаи аъзоёни ҷамъиятро таъмин менамояд. «Ба ҷои ҷамъияти кӯҳнаи буржуазӣ бо синфҳо ва баҳамзидҳои синфии он ассоциацияе меояд, ки дар вай тараққии озодонаи ҳар як кас шарти тараққии озодонаи ҳама мебошад» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 70). Мақсади ниҳоии ҷамъияти коммунистӣ дар ҳамин ифода ёфтааст.

Дар бораи пешгӯии гениалонаи муаллифони «Манифест» чунин факти оламшумули таърихӣ басо равшан гувоҳӣ медиҳад, ки диктатураи пролетариат, ки дар натиҷаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ғалаба кард, дар мамлакати мо баъди ҳафтод соли пайдо шудани «Манифест» программаи «Манифести Партияи Коммунистӣ»-ро ба ҳаёт татбиқ намуд, ба шарти ба назар гирифтани на ҷузъҳои мушаххаси он, балки моҳияти умумии тадбирҳои пешбинишуда. «Революция дар Россия,— қайд намуд М. С. Горбачёв дар маҷлиси якҷояи ботантанаи Комитети Марказии КПСС, Совети Олии СССР ва Совети Олии РСФСР бахшида ба 70-солагии Революцияи Кабири Социалистии Октябрь,— як навъ қуллаи кӯшишҳои озодихоҳӣ, таҷассуми ҳақиқии орзую умеди беҳтарин мутафаккирони инсоният — аз инсонпарварони бузурги гузашта то революционерони пролетарии асрҳои XIX ва XX гардид.

Соли 1917 соли қувваю ғайрати муборизаи халқӣ барои тараққиёти мустақилона ва истиқлолият, ҳаракатҳои прогрессивии миллӣ, шӯришҳо ва ҷангҳои зиддикрепостноии деҳқонон буд, ки ба таърихи мо хосанд».

Онҳое ки марксизмро ба таври догматикӣ маънидод мекунанд, моҳияти асосии ин таълимот — диалектикаи революционии онро фаҳмида наметавонанд. Ба тамоми фаъолияти давраи баъдиоктябрии Ленин, ба рӯҳи дигаргунсозиҳои ҳозираи революционӣ дар мамлакатамон, ки баъди Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС оғоз ёфтанд, маҳз ҳамин хос аст.

* * *

Дар боби сеюми «Манифест», ки «Адабиёти социалистӣ ва коммунистӣ» ном дорад, шаклҳои мухталифи социализми ғайриилмӣ зери тан-

қид гирифта шудаанд. Қ. Маркс ва Ф. Энгельс се навъи онро ҷудо мекунанд:

1) «социализми реакционӣ», ки ба вай онҳо «социализми феодалӣ» ва «социализми христианӣ»-и ба он монанд, инчунин «социализми майдабуржуазӣ» ва аз рӯи моҳияташ ҳамин гуна «социализми немисӣ ё худ «ҳақиқӣ»-ро нисбат медоданд;

2) «социализми консервативӣ ё худ буржуазӣ»;

3) социализм ва коммунизми танқидӣ-хаёлӣ.

Муаллифони «Манифест» аз байни навъҳои социализми реакционӣ социализми феодалӣ, майдабуржуазӣ ва немисӣ ё худ «ҳақиқӣ»-ро беамон фош месозанд. Ҳангоме ки дар рафти тараққиёти ҷамъияти буржуазӣ аз байнравии феодализм хотима ёфт, аристократиян феодалии дар процесси тараққии капитализм нобудшаванда вонамуд мекард, ки вай дар мубориза ба муқобили буржуазия на ғами манфиатҳои худаш, балки гӯё ғами манфиатҳои синфи коргари истисморшавандаро мехӯрад. Ҳамин тавр социализми феодалӣ ба вуҷуд омад, ки дар «Манифест» басо возеҳ тавсиф шудааст: «...нисф таронаи мотам — нисф пасквиль; нисфаш акси садои замонҳои гузашта — нисфаш таҳдиди оянда, ки баъзан бо ҳукмномаи талхи нешдор ва зарифонаи худ ба дили буржуазия неш мезанад, вале бо тамоман фаҳмнда натавонистани худ рафти таърихи ҳозираро ҳамеша хандаовар менамояд» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 72).

Бо социализми феодалӣ даст ба даст дода социализми попӣ қадам мезад, ки хеле ҷонсахт буд. Вай дини христианиро барои нигоҳ доштану мустаҳкам кардани сохти истисморгарона истифода мебурд. Ба ифодаи Маркс ва Энгельс, «социализми христианӣ фақат оби муқаддасест, ки поп бар болои хашму ғазаби аристократ мепошад» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 74). Мо бо кӯшишҳои ба социализм мувофиқ кунондани дини христианӣ ҳоло ҳам дучор мешавем. Ҳозир дар як қатор мамлакатҳои капиталистӣ «партияҳои христианӣ-демократӣ» арзи вуҷуд доранд.

Навъи дигари социализми реакционӣ, ки дар «Манифест» фош карда шудааст, социализми майдабуржуазӣ мебошад. Вай чун эътирози буржуазияи майдаи шаҳр ва деҳқонон ба муқобили хонахаробшавии онҳо дар рафти тараққиёти ҷамъияти капиталистӣ ба вуҷуд омад ва бояд гуфт, ки зиддиятҳои муносибатҳои истеҳсолии капиталистиро нағз пай бурда метавонист. Вале аз рӯи моҳияти худ социализми майдабуржуазӣ мекӯшад, истеҳсолоти майдаро абадӣ гардонад, воситаҳои кӯҳнаи истеҳсолот ва мубодила ва дар баробари ин муносибатҳои кӯҳнаи истеҳсолӣ ва ҷамъиятии кӯҳнаро аз нав барқарор созад. Ё худ, социализми майдабуржуазӣ кӯшиш мекунад воситаҳои ҳозираи истеҳсолот ва мубодиларо боз зӯран ба доираи муносибатҳои кӯҳнаи моликият, ба доираи муносибатҳое дохил намояд, ки аллакай барҳам дода шудаанд. Дар ҳар ду маврид вай реакционӣ ва хаёлӣ аст.

Ниҳоят, равияи охирини социализми реакционӣ, ки дар «Манифест» бераҳмона фош карда шудааст, социализми немисӣ ё худ «социализми ҳақиқӣ» мебошад. Социализми немисӣ мағз андар мағзаш бо миллатчигӣ фаро гирифта шуда буд. Пайравони ин равия миллати немисро миллати намунавӣ, мещанини немисро бошад, намунаи инсон эълон мекарданд. Онҳо ба ҳар разолати мещанини немис мазмуни ниҳонӣ ва олин «социалистӣ» мебахшиданд. Роли лагандбардоронаи «социализми ҳақиқӣ» нисбати ҳукуматҳои реакционии немис, ба ифодаи дурусти Маркс ва Энгельс, иборат аз он буд, ки «вай ба талхии тозиёна ва тирҳои милтиқ, ки ҳамин ҳукуматҳо шӯришҳои коргарони немисро бо ёрии он тозиёна ва тирҳои милтиқ пахш мекарданд, иловаи ширин кардашудае буд» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 79).

Баъди социализми реакционӣ дар «Манифест» социализми консервативӣ ё худ буржуазӣ зери танқид гирифта мешавад. «Ба ин ҷумла,— менависанд Маркс ва Энгельс, — иқтисодчиҳо, филантропҳо, тарафдорони инсонпарварӣ, ғамхорони беҳбудии синфҳои меҳнаткаш, ташкилку-

нандагони хайрия, аъзоёни ҷамъиятҳои ҳимояти ҳайвонот, таъсискунандагони ҷамъиятҳои ҳушьёрӣ, ислотҳотчиёни муфлиси гуногун дохил ҳастанд» (Дар ҳамои ҷо, саҳ. 81).

Намояндагони равняи мазкур олами буржуазиро олами беҳтарин эълон карда, мехостанд буржуазияро бидуни пролетарнат дошта бошанд, мекӯшнданд сохти буржуазиро аз зиддиятҳо наҷот диҳанд, синфҳоро оштӣ кунонанд, муборизаи синфиро барҳам зананд. Онҳо исбот мекарданд, ки тартиботи буржуазӣ ба манфиатҳои синфи коргар мувофиқ аст. Пай бурдан душвор нест, ки ин навъи социализми буржуазӣ то айёми мо боқӣ мондааст. Дуруст аст, ки дар замони ҳозира тактика ба андозае тағьир ёфтааст ва онҳо на ҳамеша барои исботи он ҷуръат мекунанд, ки олами буржуазӣ олами беҳтарин аст, худро тарафдорони мубориза барои беҳтар кардан ва такмил додани капитализм вонамуд кардаиӣ мешаванд.

* * *

Принципҳои умумии тактикаи партияи пролетарии революционӣ дар боби чаҳоруми «Манифест» — «Муносибати коммунистон ба партияҳои гуногуни оппозиционӣ» баён карда шудаанд. Қ. Маркс ва Ф. Энгельс принципҳои умумии тактикаи коммунистонро нисбат ба партияҳои дигари аллакай ташаккульёфта, нисбат ба сохти сиёсии дар ҳамон вақт ҳукмрон (нисбат ба чартистҳо дар Англия ва тарафдорони ислоҳоти аграрӣ дар Америкаи Шимолӣ, нисбат ба партияи социал-демократӣ дар Франция ва инчунин партияҳои дигар мамлакатҳои Европа) муайян намуданд.

Сипас Маркс ва Энгельс фаҳмонда медоданд, ки коммунистон бояд дар ҳама ҷо ҳама гуна ҳаракати революциониро, ки ба муқобили сохти истисморгарона равона карда шудааст, дастгирӣ намоянд, ба муттаҳидшавӣ ва созиши байни партияҳои демократии ҳаман мамлакатҳо ҷидду ҷаҳд кунанд. Ин нукта ҳамеша принципи тактикии тамоми партияҳои коммунистӣ буд ва мебошад.

Чи тавре дар съезди XXVII партия қайд карда шуд, КПСС ба муносибатҳои худ бо социал-демократия низ аз ҳамин нуқтаи назар баҳо медиҳад. «Ҷои гап нест, — гуфт М. С. Горбачёв аз минбари съезд, — ки ихтилофоти идеологии байни коммунистон ва социал-демократҳо амиқ, таҷриба ва комьёбиҳояшон якхела ва баробарарзиш нестанд. Аммо холисона шинос шудан бо мавқеъ ва нуқтаи назари якдигар, бешубҳа, ҳам барои коммунистон ва ҳам барои социал-демократҳо муфид аст. Пеш аз ҳама барои вусъати мубориза баҳри сулҳ ва амнияти байналхалқӣ манфиат дорад».

* * *

«Асосгузорони коммунизми илмӣ Қ. Маркс ва Ф. Энгельс, — навишта шудааст дар таҳрири нави Программаи КПСС,— ба таҷрибаи таърихии муборизаи синфӣ, комьёбиҳои афкори пешқадами инсоният такья карда, қонунҳои объективии тараққиёти ҷамъиятро кашф намуданд, ногузирии инқирози капитализмро аз ҷиҳати назариявӣ исбот карданд, вазифаи оламшумули таърихии пролетариатро ҳамчун эҷодкунандаи ҷамъияти нави коммунистӣ асоснок намуданд. Даъвати шӯълавари онҳо «Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!» («Манифести Партияи Коммунистӣ» бо ҳамин анҷом меёбад — Д. А.) ҳоло ҳам шиори ҷанговаронаи ҳаракати коргарӣ мебошад».

Марксизм масъалаи коммунизмро тавре ба миён мегузорад, ки табиатшинос масъалаи инкишофи хелҳои нави биологиро ба миён мегузошт: вай чӣ тавр ба вуҷуд омад, чӣ хел инкишоф меёбад, дар тараққиёти худ кадом давраҳоро мегузаронад. Ба ақидаи Маркс, коммунизм аз оғӯши ҷамъияти кӯҳна бо ёрии «момодоя»— революция мебарояд. Вай бо як ҳуҷуми революция ва фақат бо декретҳо муқаррар намегардад. Чи тавре аз тамоми рафти муҳокимарониҳои Маркс бармеояд, коммунизм барои пойдоршавиаш роҳи тӯлонӣ ва душвор—роҳи революцио-

ниро тай мекунад. Бино ба нуктаи классикии ӯ, байни ҷамъияти капиталистӣ ва коммунистӣ давраи ба дуюмин мубаддал гардидани якумин вуҷуд дорад. Аз ин рӯ Маркс формацияи коммунистиро ба ду фаза ҷудо мекунад: социализм ва коммунизм.

«Мо дар инҷо, — навишта буданд Маркс ва Энгельс, на бо чунин ҷамъияти коммунистӣ, ки дар асоси худ тараққӣ кардааст, балки, баръакс, бо ҷамъияте сару кор дорем, ки акнун аз худи ҷамъияти капиталистӣ сар зада истодааст ва бинобар ин вай аз ҳар ҷиҳат, аз ҷиҳати иқтисодӣ, маънавӣ ва зеҳнӣ доғҳои модарзоди ҷамъияти кӯҳнаро, ки аз қаъри он баромадааст, ҳанӯз нигоҳ медорад» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 19, саҳ. 18).

Партияи мо роҳу воситаҳои иҷрои вазифаҳои дар назди мамлакат истодаро муайян намуда, ба мероси революционерони коммунизми илмӣ муроҷиат мекунад. Чи тавре ибрати Ленин шаҳодат медиҳад, муроҷиат ба онҳо маънои дар воқеият ба тарзи догматикӣ кор фармудани ким-кадом қолабҳои назариявиро надорад. Ин маънои на ба ҳарф, балки ба рӯҳи таълимоти онҳо пайравӣ карданро дорад.

Масъалаи принципаи муҳиме, ки аз муҳокимарониҳои арбсбони барҷастаи идеологияи марксистӣ бармеояд, ин масъалаест дар бораи он, ки ҷамъият дар роҳи коммунизм кадом давраҳои таърихиро мегузарад. Аниқтар карда гӯем: Мо ҳоло дар кадом марҳала мебошем? Хусусиятҳои он чигунаанд? Ҳоло кадом вазифаҳо ба мадди аввал гузошта мешаванд?

М. С. Горбачёв дар маърӯзаи «Октябрь ва бозсозӣ: революция давом дорад» роҳи тайкардаи мамлакатамонро ҷамъбаст намуда, гуфта буд: «Роҳи паймудаи кашшофони мо азиму мураккаб аст... Ин роҳест, ки ҳам гаронии мероси моддӣ ва маънавии дуньёи кӯҳан, ҷанги якуми ҷаҳон ва ҷанги гражданӣ, интервенция, ҳам мавқеи дигаргунсозиҳо, орзую омоли ба ин вобастаи мардум, суръату миқьёси роҳ ёфтани навигарии ғайриодатӣ, ки аскар вақт барои назар афкандану мулоҳиза кардан фурсате намегузорад, ҳам омилҳои субъективие, ки дар давраҳои тӯфонҳои революционӣ роли махсус мебозанд, ҳам замони бо максимализм фарогирифташудани революционӣ, тасаввуротҳои баъзан соддаю сатҳӣ дар бораи ояида, ҳам саъю кӯшиши софдилонаву исроркоронаи муборизони ҳаёти нав дар бобати ҳарҷи зудтару беҳтар ва одилонатар анҷом додани ҳамаи корҳоро дарбар мегирад».

Ҷамъияти мо, қайд шуда буд дар Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС, дар остонаи пешравиҳои сифатии ҳамаи соҳаҳои ҳаёт мебошад. Дар панҷсолаи ҷорӣ барои гузарондани хоҷагии халқ ба роҳи тараққиёти интенсивӣ тадбирҳои калон ба амал бароварда мешаванд. Ба миқьёси калон базаи техникии саноат нав ва технологияҳои прогрессивӣ ҷорӣ карда мешаванд. Ин ҳама ба суръатафзоии тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат мусоидат мекунад.

Тағьироти дараҷа ва структураи қувваҳои истеҳсолкунанда дигаргунсозии дахлдори муносибатҳои истеҳсолӣ, такмили механизми хоҷагӣ, ба кор андохтани фишангҳои иқтисодиро тақозо дорад. Фақат дар ҳамин сурат муносибатҳои истеҳсолӣ барои инкишофи қувваҳои истеҳсолкунанда роҳи васеъ мекушоянд. Ба назар гирифтани диалектикаи объективии қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ асоси асосҳои таълимоти марксизм дар бораи ҷамъияти коммунистӣ, дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти мамлакат, дар замони бозсозии ҳамаи соҳаҳои ҳаёт манбаи муҳимтарини тезонидани прогресси социалию иқтисодӣ мебошад.

# БА БОЗСОЗӢ— РОҲБАРИИ САМАРАНОКИ ПАРТИЯВӢ

**Дар арафаи соли сеюми панҷсолаи дувоздаҳум гузаронидани ҳисоботи органҳои интихобии партиявӣ дар бораи роҳбарӣ ба бозсозӣ воқеаи дорои аҳамияти ҷамъиятию сиёсӣ гардид. Ошкорбаёнии комил тайёру муҳокима намудани онро беруи аз донраи ҳаёти партиявӣ баровардa, мароқи зиёди оммаи васеъро ба амал овард. Дар тезутундию принципнокии гузориши масъала, ки инро оммаи меҳнаткашон дар ҳама ҷо маъқул донистанд, собитқадамии партия дар татбиқи принципи ленинии централизми демократӣ зоҳир гардида, азму иродаи қатъии он барои ба амал баровардани дигаргуниҳои демократӣ дар ҳамаи соҳаҳои муносибатҳои ҷамъиятӣ ифода ёфт.**

**Пленумҳои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, маҷлисҳои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ягонагӣ ва муттаҳидии кадрҳои партиявӣ, садоқати коммунистони республикаро ба роҳи генералии КПСС оид ба дигаргунсозии революционии ҷамъият, барои тақдири бозсозӣ ва суръатафзои масъулияти бузург ҳис намудани онҳоро равшан намоиш доданд. Таҳлили коллективӣ ба коммунистон кӯмак расонид, ки таҷрибаи мусбатро муайян намуда, дар баробари ин камбудиҳои ҷиддии корро ошкор созанд, барои барҳам додани ақибмонии як қатор комитетҳои партиявӣ аз инкишофи динамикии процессҳои ҳаёт тадбирҳо андешанд.**

**Ҳисоботи органҳои партиявӣ мактаби инкишоф додани демократиконии муносибатҳои дохилипартиявӣ, худтаҳлили оммавӣ, аз нуқтаи назари танқидӣ дида баромадани тарзу усулҳои роҳбарии партиявӣ ба бозсозӣ гардида, ба кори тайёрӣ ба Конференцияи дарпешистодаи XIX умумииттифоқии КПСС қувваи нав бахшиданд.**

**Аҳамияти гуфтугӯи калони принципиалӣ, ки дар ин пленуму маҷлисҳо баргузор гардид, бо он таъсире анҷом намеёбад, ки дар рафти гузаронидани пленуму маҷлисҳо расонда буд. Бисьёр чизҳо танҳо ҳозир, бо мурури вақт дарк мешаванд ва комитетҳои партиявӣ онҳоро барои сабақҳои оянда бояд ба назар гиранд. Ба фикри мо, мақолаҳои дар зер чопшуда дар бораи пленумҳои комитетҳои партиявии вилоятҳои Ленинобод, Қӯрғонтеппа, Кӯлоб, Бадахшони Кӯҳӣ, комитети партиявии шаҳри Душанбе ба ин мусоидат хоҳанд кард.**

## АЗ ДИДГОҲИ МЕЪЁРИ КАМОЛОТИ ПАРТИЯВӢ

БОЗСОЗӢ аз рӯи тамоми самтҳои муносибатҳои тарафайни ҷамъиятӣ, дар ҳама гуна зуҳуроти идеявӣ-ахлоқӣ, дар ҳама он чизе ки одамонро ба дигаргунсозиҳои революционӣ ҳидоят мекунад, камолоти партиявии коммунистонро месанҷад. Ин ҳам ба аъзоёни қатории партия ва ҳам ба роҳбарони партиявӣ баробар тааллуқ дорад. Маҳз аз ҳамин нуқтаи назар пешравиҳои хурсандибахш ва саҳву хатоҳои комитети партиявии вилояти Ленинобод ба таври возеҳ ба назар мерасанд. Ҳамаи он чизи наву назаррасе, ки дар услуби кори комитетҳои партиявии вилоят ва шаҳру районҳо пайдо шудааст, натиҷаи ба зинаи нави камолоти партиявӣ расидани онҳо мебошад, дар айни замон карахтии

фикру амали коммунистони алоҳида шоҳиди набудани чунин камолот аст.

**Амиқу пурра дарк намудани роҳи сиёсии пешгирифтаи партия оид ба суръатафзоии иҷтимоӣ-иқтисодӣ ва суботкорона ба амал татбиқ намудани он, мусоидати ҳаматарафа ба фаъол гардонидани омили инсонӣ, оштинопазирӣ нисбат ба ҳама гуна зуҳуроти манфӣ, ки садди роҳи бозсозӣ мегардад, меъёрҳои асосии камолоти партиявӣ мебошанд.**

Дуруст фаҳмидани сиёсати партия аз тарафи кормандони роҳбарикунандаи партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ пеш аз ҳама бояд дар лаёқати аз мавқеи серталабӣ баҳо додан ба фаъолияти худ ва такмили мунтазами тарзу услуби кори шахсӣ зоҳир гардад. Бюрои комитети партиявии вилоят ба услуби роҳбарии худ ба бозсозӣ аз нуқтаи назари танқидӣ баҳо дода, қарор кард, ки афкори ҷамъиятиро амиқтар омӯхта, фаҳмад, ки муҳити партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ дар бораи кори бюро, кормандони аппарати комитети партиявӣ чӣ фикру андешаҳо доранд. Чунин тадбири ғайриоддӣ натиҷаи хуб дод, одамони зиёде воситаҳои ахбори оммавиро истифода бурда, фикру мулоҳизаи худро баён намуданд, ки барои фаъолияти минбаъдаи комитети партиявӣ хеле зарур аст.

Анкетае, ки бо саволҳои махсус дар бораи сифатҳои шахсӣ ва услуби кори аъзоёни бюро, мудирони шӯъбаҳо дар байни аъзоёни комитети партиявии вилоят, коркунони роҳбарикунандаи комитетҳои партиявии шаҳру районҳо паҳн карда шуд, гардиши қатъие дар кори демократиконии муносибатҳои дохилипартиявӣ буд. Дар анкета таклиф пешниҳод шуда буд, ки ба сифатҳои корӣ ва ахлоқии котибони якум, дуюм ва котибони комитети партиявии вилоят оид ба кори идеологӣ, хоҷагии қишлоқ, саноат, раисони комиҷроия, комитети агросаноатӣ, Совети вилоятии иттифоқҳои касаба, комитети назорати халқии вилоят, котиби якуми комитети вилояти ЛКСМ Тоҷикистон, мудирони шӯъбаҳои корҳои ташкилӣ-партиявӣ, пропаганда ва агитация ба алоҳидагӣ баҳо дода шавад. Муайян кардани фикри мардум дар бораи ҷаҳонбинии сиёсӣ, сатҳи маданияти маънавӣ, лаёқати ташкилотчигӣ доштан ва дастгирӣ карда тавонистани ташаббус, хулосаи дуруст баровардан аз танқид, хушодобӣ, меҳрубонӣ, обрӯю эътибори кофӣ доштан дар байни омма, намунаи ибрат будани услуби кори онҳо ҳадафи асосии саволҳои анкета буд.

Ба масъалаи баъди Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС ва съезди XXVII КПСС баланд шудан ё нашудани роли пленумҳои комитети партиявии вилоят ва бюрои он оиди ҳалли масъалаҳои ҳаётан муҳими ташкилоти партиявии вилоят диққати махсус дода шуд. Зимнан, имконият дода шуда буд, ки ба ҳар як саволи ёздаҳ боби анкета ҷавоби якхела не, балки ҷавобҳои гуногун дода шаванд. Масалан, ба саволи «Вохӯриҳои Шумо бо ин ё он роҳбар чӣ гуна мегузаранд?» таклиф карда мешуд, ки ба ҷузъҳои ҷудогонаи рафти мулоқот (аз қабили: «бодиққат гӯш мекунад, боодоб аст; ӯро бовар кунонидан мумкин; аз танқид хафа намешавад; дағалу беодоб аст) диққат дода шавад. Саволи «Оё Шумо коркунони роҳбарикунандаро атеист мешуморед?» бошад, чунин вариантҳои ҷавобро тақозо мекард: «бале, чунин мешуморам», «дар сухан атеистанду дар рафтор не», «не, чунин намеҳисобам».

Бешубҳа, худи ҳамин иқдом, ки тавассути саволҳои рӯирост котибот ва бюрои комитети вилоятӣ мехостанд ба худашон бо чашмони фаъолони интихобӣ назар карда, фикру мулоҳизаҳои онҳоро нисбати худ фаҳманд, қобили қайд ва дастгирӣ буд.

Материалҳои анкета дар арафаи пленум аз тарафи одамони дахлдор хеле бодиққат омӯхта шудаанд. Дар айни замон бояд қайд кард, ки онҳоро дар пленум, масалан, дар баҳодиҳии шахсӣ ба аъзоёни бюро ва дар баромадҳо ҳамчун манбаи худтанқидкунӣ кам истифода бурданд. Агар ба анкетаҳо чунин муносибат карда мешуд, гуфтугӯ боз ҳам

тезутундтар гардида, дар бораи беҳбудииояндаи кор мубоҳисаи доманадортаре авҷ мегирифт.

Комитети партиявии вилоят, бюрои он дар рӯҳи серталабӣ кори худро пайваста такмил дода, як қатор шаклҳои ҷолибу самараноки услуби корро пеш гирифтаанд, ки, бешубҳа, мазмуни фаъолияташонро ғанитар мегардонанд. Ҳоло, масалан, ягон коммунист бе тавсияи ташкилоти ибтидоии партиявӣ ба кори роҳбарӣ пешбарӣ карда намешавад, тавсифномаҳо мунтазам муҳокима ва нав карда мешаванд, интихоби роҳбарон дар ҳама дараҷаҳо ба расмият медароянд. Ташкили коромӯзии кадрҳо кори басо фоиданок аст ва ба чунин шакли кор комитети партиявии вилоят диққати махсус медиҳад. Аз ҷумла, кормандони аппаратҳои комитетҳои партиявии району шаҳрҳо дар шӯъбаҳои комитети вилоятӣ кор меомӯзанд. Ин барои фаҳмидани сифатҳои сиёсӣ, корӣ, ахлоқӣ, лаёқати ташкилотчигии онҳо имконияти васеъ фароҳам оварда, боиси он мегардад, ки хоста гирифтан ва ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳои партиявӣ бо камоли кордонӣ ба амал бароварда шавад. Масалан, баъди чунин коромӯзӣ А. Аҳроров ва А. Абдуҳамидов аз аппаратҳои комитетҳои партиявии шаҳри Уротеппа ва райони Нов ба аппарати комитети партиявии вилоят гузаронида шуданд.

Дар комитети партиявии вилоят кор бо резерви кадрҳо низ шакли нав пайдо кардааст. Дар ин ҷо имкон доранд, ки ташаккули онро аз пайдо кардани фаъолони ташкилотҳои комсомолии мактабҳо оғоз намуда, ин фаъолонро ҳарчӣ бештар ба ҳаёти ҷамъиятӣ-сиёсӣ ҷалб кардан зарур аст.

Чи тавре ки дар арафаи пленум котиби комитети партиявии вилоят Б. Раҳимова нақл кард, ба қароре омадаанд, ки самтҳои муҳимтарини кори идеявӣ-тарбиявиро бо назардошти муҳиту шароити мавҷудаи ин ё он шаҳру райони вилоят муайян созанд. Ин имконият медиҳад, ки амалиёти фаъолони идеологии ташкилоти партиявии вилоят дурусттар ба низом дароварда шавад.

Мо бо кори як қатор ташкилотҳои ибтидоӣ, комитетҳои партиявӣ, шӯъбаҳои комитетҳои партиявии вилоят шинос шуда, ҳис кардем, ки равияи дар звеноҳои поёнӣ ҳарчи бештар ба амал баровардани тағйироти корро пеш гирифтанд, маҳз дар он ҷо фикру андешаҳо ва планҳои ҷолиб пайдо шуда истодаанд. Аммо падидаҳои наву тоза ҳоло камқувватанд ва услуби фармонфармоиву маъмурӣ, коғазбозию афкори қолабиро хеле суст бартараф мекунанд. Дар пленум ҳам дар ҳисоботи бюрои комитети партиявӣ оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ на таҷрибаи аввалини дигаргунсозиҳо, на нуқсонҳои ҷиддӣ дар кори ташкиливу сиёсӣ ба амиқӣ таҳлил карда нашуданд. Таҳлил асосан, мисли пештара, боз ба чорчӯбаи номбаркунии нобориҳои хоҷагӣ ва шахсони ба он масъул буда победанд буд. Хусусиятҳои хоси худи процесси роҳбарии партиявӣ бошад, ба таври бояду шояд дар маърӯза инъикос нашуданд. Таҳлили бозсозӣ бо ҷамъбаст намудани натиҷаҳои хоҷагӣ ҳаммаъно гардид, моҳияти он дар ин ё он ҷанбаҳо, аз ҷумла дар кори партиявӣ нишон дода нашуд. Аз ин рӯ, ба ақидаи мо, дар пленум роли комитети партиявии вилоят чун органи роҳбарии сиёсӣ ба таври возеҳ баён нагардид.

Бюро оиди роҳбарии худ ба бозсозӣ ҳисобот медод ва аз ин ҷиҳат мунтазир будем, ки маҳаки таҳлил шаклу усулҳои кори он мегардад. Барои мисол ягон қарори махсуси бюроро гирифта, таҳлил намудан мумкин буд, ки иҷрои он аз комитети вилоятӣ сар карда, то звеноҳои поёни партиявӣ чи гуна ба амал бароварда мешавад. Муайян кардан лозим буд, ки иҷрои он дар кадом зина ва дар кадом звено дармондааст, шахсан кӣ аз аъзоёни бюро ва умуман аз комитети партиявии вилоят ба ин қарор мутасаддӣ буду вазифаашро ба ҷо наовард. Дар ин сурат мумкин буд кори ташкилотҳои партиявии шаҳру районҳоеро, ки иҷрои қарорро таъмин накардаанд, низ танқид карда шавад. Дар асл бошад, дар пленум танқид ба унвони комитетҳои партиявии алоҳида бо

худтанқидкунии бюрои комитети партиявии вилоят ҳамовозӣ пайдо накард. Ҳамин тавр, аз ҳисобот дар бораи амалӣ гардонидани нишондодҳои умумипартиявӣ хулосаҳои зарурӣ барнаомаданд. Ва табиист, ки иштирокчиёни пленум дар баромадҳои худ як қатор эродҳои ҳаққонӣ изҳор карданд.

— Дар бораи кори ташкилӣ-партиявӣ хеле кам сухан меронем,— гуфт И. Тоҷиддинова, аъзои комитети вилоятии партия, котиби комитети партиявии трести сохтмони Ленинобод.

Вай диққати бюроро ба одоби муошырати номақбули баъзе кормандони аппарат бо фаъолони партиявии маҳалҳо низ ҷалб намуда, чунин изҳор дошт: ба корхона омадан замон онҳо комитети партиявиро сарфи назар карда, рост ба кабинети директор мераванд. Ва агар лозим донанд, котиби комитети партиявиро назди худ даъват карда, роли органи интихобиро бо ҳамин рафторашон паст мезананд. Ба назари мо, чунин рафтори ношоямро худи аъзоёни бюро низ дар баромадҳои худ маҳкум месохтанд, боз ҳам хубтар мебуд. Ин ҷо дар бораи моҳияти масъала бояд дуруст андеша ронем, чунки одобу ахлоқи коркуни партиявӣ дар бозсозӣ аҳамияти махсус пайдо кардааст.

**Пленум рӯҳияи ташвишоварero ошкор кард, ки ба муайян намудани роли аъзоёни комитети вилоятии партия, бюро ва аппарати он дахл дорад. Дар рафти тайёрӣ ба пленум баъзе аъзоён, номзадҳо ба аъзогӣ ва аъзоёни комиссияи тафтишоти ташкилоти партиявии вилоят изҳор карданд, ки онҳо дар ҳайати ин ташкилоти интихобӣ ба ном аъзоянд, иштирокашон дар пленумҳо бошад, соф рамзист.**

Ин фикр аз минбари пленум низ баён гардид.

— Мо, аъзоёни комитети вилоятии партияро ба кори мунтазам ҷалб намекунанд,— гуфт коргари пардоздеҳ Н. М. Усатова ба воситаи микрофони озод, ки дар зали пленум буд.

Ҳангоми танаффус вай ин фикрашро ба мо эзоҳ дод.

— Аз рӯзе ки маро ба ҳайати комитети вилоятӣ интихоб намуданд, ягон супорише надодаанд. Аз ин гуна бефаъолиятӣ худамро ноҳинҷор ҳис мекунам.

**Бешубҳа, агар бюро корро ба ҳамаи аъзоёни комитети вилоятӣ тақсим накунад, наметавонад чашмдошти самараи дилхоҳ аз кори онҳо бошад. Аммо ин як тарафи масъала. Тарафи дигари муҳими масъала ин аст, ки камолоти партиявии фаъолони интихобӣ метавонад танҳо дар мавриди фаъолияти амалӣ зоҳир гардад.** Ин фаъолияти аъзои ташкилоти интихобӣ бояд бошуурона бошад, вай бояд чун масъулияти шахсӣ дар назди ташкилоти партиявӣ аз тарафи аъзоёни он пайваста ҳис карда шавад. Дар баромади аъзои бюрои комитети партиявии вилоят, раиси Совети вилоятии иттифоқҳои касаба М. А. Поччоев маҳз ҳамин масъулиятшиносӣ ба назар намерасид. Баромад то дараҷае сатҳӣ, беҳадаф ва беҷуръатона буд, ки президиум маҷбур шуд, амвоҷи суханони умумиро боздошта, нотиқро даъват кунад, ки мушаххас суханронӣ намояд. Ҳатто баъди ин ҳам нутқи рафиқ Поччоев тағьир наёфт. Ба ҷои баҳодиҳии худтанқидона ба саҳми шахсиаш ба кори бюро суханони қолибии ҳисоботӣ паи ҳам садо медоданд. Вай ҳатто дар бораи яке аз соҳаҳои асосии фаъолияти иттифоқҳои касаба — роҳбарӣ ба мусобиқаи социалистӣ дар шароити бозсозӣ — ягон сухани таҳлиломезе нагуфт. Ва ҳамаи ин баъди он сурат гирифта буд, ки маърӯзачӣ, котиби якуми комитети партиявии вилоят Т. Мирхолиқов ба фаъолияти ӯ чунин баҳои танқидӣ дод: «Ба раиси Совети вилоятии иттифоқҳои касаба рафиқ Поччоев М. А. пеш аз ҳама зарур аст, ки ташкилотҳои иттифоқҳои касабаро ҳарчӣ фаъолтар ба кори бозсозӣ омода кунад. Ҳоло ҳозир онҳо мавқеи мунтазириро ишғол карда, танҳо аз рӯи нишондодҳо амал менамоянд, ташаббусу эҷодкорӣ зоҳир намекунанд. Супориши ба рафиқ Поччоев додашуда масъалаҳои ташкили мусобиқаи социалистиро дар бар мегирад. Ин ҳамон соҳаест, ки роли пешоҳангии иттифоқҳои каса-

ба дар он бояд зоҳир гардад. Аммо дар мусобиқаи социалистӣ мисли пештара расмиятчигии беандоза ҳукмфармост, ошкорбаёнӣ вусъат на-ёфтааст».

Бояд бигӯем, ки ҳамаи ин ғайричашмдошт, вале ҳодисаи амри во-қеъ гардида буд: аъзои бюро бо вуҷуди ин ҳама дар рафти ҳисоботи бюро ягон сухани гӯшрасе гуфта натавонист. Охир, пеш аз ҳама онҳое, ки ба органи интихобӣ аъзоянд, бояд дар пленумҳо ибрати кордонӣ, принципнокӣ, танқиди оқилонаро нишон диҳанд, яъне камолоти партия-виеро, ки боиси интихоб шуданашон ба ҳайати ташкилоти партиявии вилоят гардидааст, зоҳир намоянд.

Албатта, на ҳамаи баромадҳо чунин сурат гирифтанд. Баромади пурэҳтиросу оташини аъзои комитети партиявии вилоят, раиси колхо-зи «Москва»-и райони Қонибодом Э. Бойматова, ки як зумра масъала-ҳои роҳбарии партиявӣ ба бозсозиро тезу тунд ба миён гузошт, дар хотирҳо нақш баст. Эроду таклифҳои аъзоёни комитети партиявии ви-лоят А. Б. Ҳисомиддинов — котиби якуми комитети партиявии шаҳри Исфара, В. М. Ветрова — рандагари заводи пахтатозакунии Хуҷанд низ хеле пурмазмуну бамавқеъ буданд. Суханони онҳо шаҳодат медоданд, ки худро шарики бевоситаи процесси бозсозӣ меҳисобанд.

Бозсозӣ роҳбарони типи навро ташаккул дода, ба ташкилотҳои пар-тиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ пешбарӣ менамояд. Ин гуна роҳбарон ду-рандешона фикр мекунанд, ҷасурона, ташаббускорона ва доманадор амал намуда, ба фаъол гардониданӣ омили инсонӣ сахт такья месозанд. Дар ин ҷода рӯйдодҳои навин дар райони Ғончӣ қобили таваҷҷӯҳанд. Моҳи июни соли гузашта котиби якуми комитети партиявии райони Ғон-чӣ А. Ҷумъаев барои таъмин карда натавонистани роҳбарӣ ба бозсозии кори ташкилоти партиявии район аз вазифааш озод карда шуда буд. Солҳои охир вазъияти район хеле ташвишовар гардид. Кормандони роҳбарикунандаи партиявӣ услуби роҳбарии партиявиро дағалона вай-рон мекарданд. Муносибати бюрократонаи онҳо ба эҳтиёҷоту дархости мардум, ҳал намудани масъалаҳои иқтисодию иҷтимоӣ бо усулҳои фар-монфармоиву маъмурӣ шаъну эътиборашонро паст кард. Беэътиноӣ ба одамон, мавҷуд набудани дастгирӣ аз тарафи кадрҳои пурихтисос ва босавод, кӯҳнапарастӣ дар фаҳмиши хоҷагидорӣ дар замони бозсозӣ — ҳамаи ин боиси паст шудани фаъолияти меҳнатӣ дар маҳалҳо, ақибмо-нии истеҳсолӣ, афзудани зуҳуроти манфӣ дар соҳаи ахлоқӣ-иҷтимоӣ шуд. Дар комитети партиявии район бо муроҷиатҳои хаттии меҳнатка-шон дуруст кор бурда намешуд. Қабули одамон хеле бад ташкил шуда буд. Кофист хотирнишон намоем, ки котиби якум дар давоми як сол фақат 6 нафар одамро «лутф» намуда, қабул кардааст. Ва чун оқибат, одамон ба ташкилотҳои болоӣ муроҷиат мекарданд, шумораи арзу шикоятҳо чандин маротиба афзуд.

Аз вақте ки бо тавсияи комитети партиявии вилоят М. Фозилов, ки пештар ҷонишини якуми раиси комитети агросаноатии вилоят шуда кор мекард, котиби якуми комитети партиявии район интихоб шуд, вазъият дар район рӯ ба беҳбудӣ овард. Аризаю шикоятҳо ба ташкилот-ҳои болоӣ қариб барҳам хӯрданд, ақибмонии хоҷагиҳо зуд бартараф мегардид, масъалаҳои иҷтимоӣ-маишӣ ҳал карда мешуданд, фаъолия-ти ташкилотҳои мухталифи ҷамъиятӣ ҷонноктар гардид.

Ба ин дигаргуниҳо чӣ сабаб шуд? Муносибати куллан нави М. Фо-зилов нисбат ба вазифаҳои худ, чун роҳбари партиявӣ. Фаҳмост, ки як кас ба чунин «табаддулот» ҳаргиз қодир нест. Фишанги ҳама дигаргу-ниҳо барои ӯ ва фаъолони дар атрофаш ҷамъомада дар ҳама ҷабҳаҳои фаъолият таъмин кардани рафтори коллегиалӣ, такья намудан ба таш-килотҳои ибтидоии партиявӣ, амиқ омӯхтани фикру кайфияти мардум дар истеҳсолот ва дар ҷои истиқомат гардиданд. Дар комитети партия-вии район ҳоло ҳар рӯз котибон ва шӯъбаҳо одамонро қабул мекунанд.

Ба амал баровардани таклифу дархостҳо яке аз самтҳои кор гар-

дид. Қарорҳои ҳаётан муҳим оиди масъалаҳои хоҷагӣ ва иҷтимоӣ танҳо дар асоси муҳокимаи васеъ қабул карда мешаванд ва ин рафтор боиси он мегардад, ки дар иҷрои онҳо намояндагони гурӯҳҳои мухталифи иҷтимоӣ васеъ иштирок намоянд.

Роҳи пешгирифта доир ба инкишофи зироати обӣ маҳз ҳамин гуна дастгирӣ пайдо кард ва ин ташаббуси котиби якуми комитети партиявии район аст. Вай ба хоҷагиҳо рафта, бо меҳнаткашон дар бораи ба обьёрӣ гузаронидани ғаллакорӣ сӯҳбатҳо орост, далелҳояшро дар бораи бартарӣ доштани ин усули прогрессивӣ бо рақамҳо исбот мекард. Бо деҳқонони чашмикордон ва мутахассисон мубодилаи афкор менамуд. Бо кӯшиши якҷоя дар муддати кӯтоҳ мавзеи замини обии ғалла дар район ду баробар афзуд. Дар айни замон ғаллакорони таҳҷоӣ низ ба қуввату қудрати замини обьёришуда қоил шуданд. Агар заминҳои лалмӣ мувофиқи шароити маҳал аз ҳар гектар 8—10 центнерӣ ғалла медода бошанд, баъди обьёрӣ ҳосилашон ба 15—20 центнерӣ расид. Ана ин натиҷаи ғайрату кӯшиш! Бар замми ин бояд қайд кард, ки шароити Ғончӣ хушксолиҳои зиёде дорад ва, аз ин рӯ, обьёрӣ ба маҳсулнокии доимӣ кафолати зарурӣ медиҳад, ки ин нукта дар съезди XXVII КПСС ҳамчун омили муҳимтарини суръатафзоии тараққии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ муайян карда шудааст.

Дар ҳуҷҷатҳои программавии партия мусоидат намудани комитетҳои партиявӣ ба рафъсозии ҳама чизи ба бозсозию суръатафзоӣ халаловар ҳамчун вазифаи асосӣ таъкид шудааст. Ин гуна омодагӣ дар мисоли хурде аз таҷрибаи кори комитети партиявии райони Ғончӣ барало аён мегардад. Бо мусоидати комитети партиявии район пункти вино, ки зараровар шуда буд, ба цехи коркарди ангур табдил дода шуд. Вай акнун филиали иттиҳодияи консервбарории Ленинобод аст. Дар моҳҳои аввали кори худ пункт 200 ҳазор қуттии шартӣ консерви ангур истеҳсол намуда, 60 ҳазор сӯм даромад гирифт.

Фоидаи бадастомада танҳо фоидаи иқтисодӣ нест, кушодашавии филиал ба даҳҳо одамон имконият дод, ки соҳиби кор шаванд, ангурпарваронро бошад, ҳоло фурӯши маҳсулоташон ба ташвиш намеоварад.

Ҷобаҷогузории кадрҳои роҳбарикунандаро дар район ба таври комплексӣ ҳал намуданд. Котиби нави дуюми комитети партиявии район С. Н. Ермаков, раиси нави комиҷроия Д. Эргашев саъю кӯшишҳои котиби якумро ҳамаҷониба дастгирӣ менамоянд. Дар район гурӯҳи фаъолоне ташаккул ёфтааст, ки муттакои ҳақиқии органҳои роҳбарикунанда мебошанд. Масалан, пештар масъалаи бо хӯрок таъмин набудани чорвои шахсӣ касеро ба ташвиш намеовард. Ҳоло бошад, ба чорвои мардум ҳам хӯрок медиҳанду ҳам онро ба ҳавлиашон бурда мерасонанд. Сохтмони боғчаҳои бачагон авҷ гирифт, клубу чойхонаҳо таъмир ва ҷиҳозонида мешаванд.

— Мо бозсозии кори партиявиро аз серталабӣ ба худ, ба ҳар ташкилоти ибтидоии партиявӣ оғоз намудем, —гуфт зимни сӯҳбат дар бораи қадамҳои аввалини котибии худ М. Фозилов.— Муҳимаш ин аст, ки кӯшиш дорем қавлу амаламон якхела бошад, ваъдаҳоямонро иҷро кунем, қарорҳо ба амал татбиқ шаванд, вагарна комитети партиявӣ обрӯю эътиборашро ҳамчун органи кори амалӣ паст мекунад.

Ба кори роҳбарикунандаи партиявӣ пешниҳод шудани М. Фозилов, бешубҳа, хизмати комитети партиявии вилоят аст, ки камолоти кордонӣ ва партиявии ӯро сари вақт фаҳмид. Ва чи тавре ки дар пленум қайд шуд, дар кори бюро оид ба такмили хоста гирифтан ва ҷобаҷогузории кадрҳо тамоюли дуруст ба назар мерасад. Боиси афсӯс, ки дар бораи лаҳзаҳои ҳалкунандаи ба амал баровардани сиёсати оид ба кадрҳо сатҳӣ сухан ронда шуд, ҳол он ки мумкин буд дар асоси мисоли Ғончӣ барин мисолҳои дигар вай муфассалтару амиқтар таҳлил карда шавад. Зарурияти чунин рафтор дар қарори КМ КПСС «Дар бораи

гузаронидани пленумҳои комитетҳои партиявӣ, маҷлисҳои коммунистон бо муҳокимаи ҳисоботи органҳои интихобӣ дар бораи кор оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ» таъкид шудааст ва дар қарор хотирнишон мешавад, ки «ба коммунистон, комитетҳои партиявӣ, роҳбарони онҳо, ки пешоҳанги бозсозианд, нерӯи нав бахшида шавад». Дар худи ҳамин қарор қайд карда мешавад, ки номбар кардани шахсони ба бозсозӣ монеъшаванда хеле муҳим аст. Аммо дар пленум фаъолияти кадрҳо маҳз аз ҳамин нуқтаи назар мавриди муҳокима қарор наёфт. Эродҳои танқидӣ гуфта шуданд, лекин ин эродҳо бевосита ба фаъолияти танқидшудагон оиди бозсозӣ вобаста набуданд. Дар айни замон масъалаҳое, ки ба онҳо бояд диққати пленум ҷалб карда мешуд, кам набуданд. Масалан, дар соҳаи **ҳаёти маънавии ҷамъият бозсозӣ маънои онро дорад, ки аз муносибати мусоҳилакорона ба ҳамаи зуҳуроти ба идеология ва ахлоқи мо бегона даст кашем. Аммо баъзе фактҳо шаҳодат медиҳанд, ки мо дар бисёр мавридҳо принципиалона рафтор намекунем, мусоҳилакорӣ зоҳир менамоем.** Масалан, собиқ раисони комитетҳои иҷроияи Советҳои қишлоқи Дальёни Боло ва Муҷун коммунистон Б. Каримов ва А. Комилов на танҳо ба муқобили урфу одатҳои кӯҳна мубориза намебурданд, балки ба васеъ паҳн гаштани онҳо мусоидат мекарданд, худашон дар маросимҳои динӣ иштирок намуда, ҳатто дар бораи чи тавр гузаронидани ин маросимҳо маслиҳатҳо медоданд. Ба ин гуна рафтор дар маҳалҳо, албатта, баҳои лозимии партиявӣ ва ҷамъиятӣ дода мешавад.

**Дар соҳаи истеҳсолот бозсозӣ маънои ба кор тайёр будани кадрҳо дар шароити нави хоҷагидорӣ, лаёқати ба амал баровардани ислоҳоти куллии иқтисодӣ, пеш бурдани прогресси илмӣ-техникиро дорад.** Дар пленум вазифаҳои органҳои партиявӣ, хоҷагӣ оиди гузаронидани иқтисодиёт ба принципҳои ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ ҳамаҷониба муҳокима карда шуданд. Аммо боз хусусиятҳои хоси роҳбарии партиявӣ ба суръатафзоии иҷтимоӣ-иқтисодӣ ба таври зарурӣ таҳлил карда нашуданд.

Масалан, дар маърӯза қайд шуд, ки «совети мададгори прогресси илмӣ-техникии назди комитети партиявии вилоят ба вазъияти кори коллективҳои меҳнатӣ таъсир намерасонад». Ана худи ҳамин мулоҳиза ба комитети партиявӣ имконият медод, ки сабабҳои бесамарагии кори совет чуқуртар таҳлил карда шаванд, ҷиҳатҳои нодурусти услуби роҳбарӣ ба кори совет баён ёбанд. Дар натиҷа, мисли баъзе дигар мулоҳизаҳои танқидии маърӯза, дар бораи прогресси илму техника ишораи рӯякие рафту халос. Дар ҳолати мулоҳизаронии амиқтар бошад, комитети партиявии вилоят метавонист ба кордонию масъулиятшиносии кормандони роҳбарикунанда дар ин бобат низ баҳо диҳад.

Дар пленум рафти тайёрии ташкилоти партиявии вилоят ба Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС низ ба пуррагӣ мавриди гуфтугӯ қарор нагирифт, аз ҷумла, дар ҳисобот саъю кӯшиш оид ба мустаҳкам намудани меъёрҳои ҳаёти партиявӣ, баланд бардоштани роли пешоҳангии коммунистон дар соҳаҳои асосии бозсозӣ инъикос наёфтанд.

Чи тавре ки қарори муфассали қабулкардаи пленум шаҳодат медиҳад, ин масъала дар оянда аз маркази диққати комитети партиявии вилоят дур нахоҳад буд, вай дар маҷлисҳои бюро, пленумҳо ва маҷлисҳои партиявӣ амиқтару мунтазам муҳокима мегардад. Ҳоло, ки бо гузашти мӯҳлати муайян баъзе паҳлуҳои гуфтугӯи доманадор дар пленум боз ҳам муайянтар мегарданд, андешае пайдо мешавад, ки қобилияти размандагии ташкилоти партиявии вилоят танҳо дар сурати хулосабарориҳои одилонаю зарурӣ аз амалияи роҳбарӣ ба бозсозӣ дар тамоми ҷабҳаҳо ва зинаҳо боз ҳам пурзӯру самараноктар хоҳад шуд.

**Н. СУХАЧЁВА,**
**С. СУХОЯН.**

# ДАР МАРҲАЛАИ ҲАЛКУНАНДА

ИҚТИСОДИЁТИ вилоят ба марҳалаи ҳалкунандаи бозсозӣ бо чӣ гуна захира қадам мегузорад? Ин буд яке аз масъалаҳои асосие, ки дар пленуми VII комитети партиявии вилояти Қӯрғонтеппа мавриди муҳокима қарор гирифт. Дар ҳисоботи бюрои комитети партиявии вилоят, ки як ҳафта пеш аз пленум дар газетаҳои вилоятӣ чоп гардид, ба вазъияти корҳо дар иқтисодиёт баҳои объективӣ дода шудааст. Дар он ба дигаргуниҳои мусбати соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ ҳамагӣ якчанд абзац бахшида шудааст. Чунончи, дар давоми ду соли охир суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулоти саноат назар ба плани панҷсола 3 фоизро ташкил дод. Аз ибтидои панҷсола ҳосилнокии меҳнат дар саноат 16,7 фоиз афзуд. Дар комплекси агросаноатӣ пахтакорон вазифаашонро иҷро намуданд. Соли гузашта ба давлат қариб 453 ҳазор тонна пахта фурӯхта шуд, ки ин назар ба план зиёдтар аст. Зимнан, ҳаҷми ҷамъоварии мошинӣ 20 фоиз афзуд. Планҳои ду соли панҷсола оиди фурӯши пахта, ғалла, пашм, тухм, пилла иҷро гардиданд. Плани ба фонди иттифоқӣ фиристодани меваю сабзавот ва зироатҳои полизӣ низ ба ҷо оварда шуд.

Дар арафаи пленум ба воситаи анкета афкори ҷамъиятӣ омӯхта шуд. Бештар аз 90 фоизи пурсидашудагон чунин мешуморанд, ки бозсозӣ ҷараён дорад, вале он суст аст. Дар пленум аз хусуси услуби кори органҳои партиявӣ оиди идоракунии иқтисодиёт, аз он хусус, ки барои суръат гирифтани бозсозӣ чӣ бояд кард, гуфтугӯи ҷиддӣ баргузор гардид. Дар иҷрои ин вазифа сиёсати оид ба кадрҳо мақоми муҳим дорад. Танҳо соли гузашта бо сабабҳои гуногун 40 фоизи котибони комитетҳои районии партия аз вазифаашон озод карда шуданд, ҳар сеюмин котиб ҷазои партиявӣ гирифт. Дар зарфи сеюним сол нисфи директорони совхозҳо ва раисони колхозҳо иваз шуданд. Як қисми онҳо барои изофанависӣ аз кор озод карда шуданд. Соли 1986 махсусан дар райони Колхозобод камбудиҳои калон, алалхусус бештар аз ду ҳазор гектар замини аз ҳисоб пинҳондоштташуда ошкор карда шуд. Мебоист ҷазои барои ин ҳама камбудиҳо гирифтаи роҳбарони район ба дигарон сабақ мешуд. Вале изофанависию дигар зуҳуроти манфӣ сипас дар районҳои Қумсангиру Шаҳртуз ва ба ҳамин қарибиҳо дар райони Қабодиён ошкор карда шуданд. Нисфи коркунони партиявии звенои районӣ иваз гардиданд, вале ягон нафарашон ҳамчун роҳбари аз ӯҳдаи кор набаромада аз вазифа озод карда нашудаанд.

Аз ин хусус дар пленум аз ҷумла котиби дуюми комитети партиявии вилоят Н. В. Николаев сухан ронд. Дар пленум оиди нодуруст ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳои партиявию хоҷагӣ, аз як курсии мансаб ба дигараш гузароиидани роҳбарони ноӯҳдабаро ва ё бадномшудаи хоҷагиҳо бисьёр мисолҳо оварда шуданд. Чунончи, соли 1984 директори корхонаи нақлиёти автомобилӣ Собиров бо пешниҳоди комитети назорати халқии вилоят барои изофанависӣ аз кор озод намуда, ба вазифаи мудирии шӯъбаи управлениияи вилоятии оид ба химиконии хоҷагии қишлоқ таъин карда шуд. Ҳозир иттиҳодияи агросаноати вилоят барои боз директори корхонаи нақлиёти автомобилӣ таъин кардани ӯ тавсия додааст. Роҳбарони хоҷагии қишлоқ аз нарасидани мутахассисон шикоят доранд, вале 26 нафар мутахассисони дорои дипломҳои агроному зоотехник ҳозир дар системаи савдо ва адои хизмати маишӣ кор мекунанд. Ҳамаи ин натиҷаи кори суст бо захираи кадрҳо мебошад. Алҳол ин кор аз боло ба поён ҷараён дорад, на баръакс, — эътироф карданд В. В. Ветохин — котиби дуюми комитети партиявии райони Қабодиён, Н. В. Николаев — котиби дуюми комитети партиявии вилоят, П. Я. Игумнов — аъзои комитети партиявии вилоят, мудири шӯъбаи кори ташкилию партиявӣ. Танҳо ҳар сеюмин роҳбарро кол-

лектив интихоб мекунад, системаи конкурсй бошад, аҳьён-аҳьён ба кор бурда мешавад. Комитетҳои партиявии вилоят ва районҳо мисли пештара ҳангоми ба кори роҳбарикунандаи партиявй, советй ва хоҷагй пешбарй намудани занон беҷуръатона рафтор мекунанд. Аз 122 нафар роҳбарони хоҷагиҳо танҳо чор нафарашон занон мебошанд, дар байни роҳбарони ташкилотҳои бинокорй бошад, як нафар зан ҳасту халос. Ба корхонаҳои саноатй танҳо мардон роҳбарй мекунанд, фақат 7 фоизи директорони мактабҳо занон мебошанд. Пештар ҳам ҳамин хел буду ҳоло ҳам ҳамин тавр аст. Программаи соҳавии «Кадрҳо» хеле суст тартиб дода мешавад.

Иштирокчиёни пленум ба услуби кори бюро ва умуман комитети партиявии вилоят баҳои мухталиф доданд. Масалан, В. В. Ветохин чунин мешуморад, ки дар кори комитети партиявии вилоят тамоили демократиконй назаррас буда, насиҳатгӯиҳои беҳуда ва раднопазирии ақидаҳо барҳам хӯрданд, вале усулҳои маъмуриятчигй то ба охир аз байн нарафтаанд. Котиби дуюми комитети партиявии райони Чиликӯл В. И. Поставалова бошад, қайд кард, ки муҳим будан ё набудани масъалаи дар пленуми навбатии комитети партиявии район муҳокимашавандаро мисли пештара комитети вилоятии партия муайян менамояд. Котибони комитети партиявии вилоят назар ба инструкторон ба маҳалҳо бештар рафта меистанд. Инструкторон аз услуби роҳбарй ба воситаи телефон дил канда наметавонанд. Онҳо ҳоло ҳам ин ё он ҳуҷҷату справка ва ҳисоботро бисьёр талаб мекунанд. Справкаю тафтишоти ҳаррӯза низоми кори роҳбарони заводи нуриҳои азотии Вахшро вайрон мекунанд, — гуфт директори он С. Ғаниев.

Комитети партиявии вилоят барои бозсозии услуби кори худ тадбирҳо меандешад: маҷлису коғазбозй, аз маҳалҳо чеғ зада овардани роҳбарон кам шуд, вале дар ин бобат алҳол дигаргунии куллй ба даст оварда нашудааст.

Музокирачиён дар пленум ҳамчунин қайд карданд, ки на ҳамаи аъзоёни бюрои комитети партиявии вилоят дар кори он як хел фаъолй ва манфиатдорй зоҳир менамоянд. Чунончи, аъзои комитети партиявии вилоят А. П. Рубан қайд кард, ки вай дар тамоми кори якҷояаш ҳатто овози аъзоёни бюро Б. Худоёрова ва Т. Норқуловро ягон маротиба нашунидааст. Комитети партиявии вилоят кадрҳояшро дар маҳалҳо суст истифода мебарад. Масалан, аз панҷ нафар аъзоёни комитети партиявии вилоят аз райони Қабодиён ягон нафарашон ба гузаронидани тафтишот ҷалб карда нашудаанд. Аз ин хулоса мебарояд, ки котибот ва шӯъбаҳои комитети партиявии вилоят ҳанӯз аз амалияи ба ҷои фаъолони интихобй кор кардани худ даст накашидаанд, онҳо мисли пештара қисми зиёди корро ба зиммаи худ мегиранд. Аз таъмин набудани роҳбарии коллегиалй кор зарар мебинад. Аз маърӯзаи ҳисоботй дида мешавад, ки бюрои комитети партиявии вилоят чунин аҳволро яке аз хатоҳои асосии кори худ мешуморад. Роҳбарони партиявии вилоят мефаҳманд, ки бозсозиро пеш аз ҳама аз худ, аз фаъолони интихобии худ оғоз бояд кард. Аммо ҳанӯз дар ин ҷода хеле кам корҳо ба ҷо оварда шудаанд, натиҷаҳои кори ташкилию идеологии оиди роҳбарй ба тараққии иқтисодиёт ҳанӯз ночизанд.

Бюро ба вазъият аз нуқтаи назари танқидй баҳо дода, ба иштироккунандагони пленум чунин мурочиат намуд: «Камбудию нуқсонҳои мо дар тараққии иқтисодиёт маълуманд. Вале зарур аст, ки дар пленум ин камбудиҳоро фақат қайд накарда, балки якҷоя программаи боэътимоду амалии барҳам додани онҳоро тартиб диҳем». Ин фикр дар сухани муқаддимавии котиби якуми комитети партиявии вилоят А. Қ. Қосимов низ ифода ёфт. Вале дар ин мавзӯъ гуфтугӯи ҳақиқй баргузор нагардид. Мутаассифона, қайд кардан лозим меояд, ки вақтҳои охир як навъ қолаби нави маърӯзаю баромадҳо дар маҷлису машваратҳо ба вуҷуд омадааст. Вақтҳое буданд, ки аз се ду қисми баро-

мадҳо ба комьёбиҳо бахшида мешуданду дар охир баъди «аммо»-и забонзадашуда ва ё дигар ибораҳои ба он монанд нотиқон худро танқид карда, ташкилотҳои гуногунро ба ислоҳи камбудиҳо бовар мекунонданд. Акнун қисми зиёди баромадҳоро танқиду худтанқидкунӣ ташкил медиҳанд, аввали нутқ сусту нобоварона буда, фаҳмида намешавад, ки нотиқ оё ягон кор карданист, чизеро тағьир доданист ва ё беҳтар гардонданист? Аксари баромадҳо дар пленум маҳз ҳамин хел буданд. Масалан, котиби комитети партиявии вилоят, аъзои бюро Ю. Ю. Юсуфов, ки бо ҳалли масъалаҳои саноат ва сохтмони асосӣ машғул аст, гуфт, ки дар кори участкаи ӯ оиди иҷрои қарорҳои қабулшуда қарорҳо бо кори ташкилӣ қувват дода намешаванд. Ҳанӯз бо камбудиҳо муросо карда мешавад. Маҳорати ба проблемаҳои асосӣ диққат додан намерасад. Сипас рафиқ Юсуфов аз мураккабии кори хоста гирифтани кадрҳо барои идоракунии комплекси бинокорӣ шикоят намуда, дар охир гуфт, ки дар кори пештарааш вай аз одамон дида бештар ба технология диққат медод. Росташ, вай баъзе ҷиҳатҳои мусбати корро низ бо шитоб номбар карда гузашт: дар коллективҳои меҳнатӣ иҷрои планҳои социалию иқтисодӣ тафтиш карда, программаи вилоятии «Сифат» тартиб дода шуд. Мебоист ана ба ҳамин масъалаҳо ӯ муфассалтар таваққуф менамуд, хусусан барои он ки қариб дар ҳар баромад бинокорон танқид карда шуданд. Солҳои охир аҳволи кор дар ин соҳа беҳтар не, балки боз ҳам бадтар гардид, плани солона қариб аз рӯи ҳамаи нишондиҳандаҳои асосӣ иҷро карда намешавад. Баъди конференцияи партиявии вилоят дар бюро ва котибони комитети вилоятии партия вазъияти кор дар комплекси бинокорӣ шаш маротиба муҳокима гардид. Қарорҳо қабул намуда, шахсони барои иҷрои онҳо масъул муайян карда шуданд. Котиби комитети партиявии вилоят, ки ба ин соҳаи муҳим роҳбарӣ мекунад, мебоист ҳисобот медод, ки қарорҳо чӣ тавр иҷро мешаванду услуби роҳбарии шӯъбаи сохтмони комитети партиявии вилоят (мудираш И. Эшмирзоев) чи гуна тағьир меёбад, барои таъмини идеологии бозсозӣ дар соҳа чи гуна тадбирҳо андешида мешаванд. Мефаҳмонд, ки барои чӣ аз 18 ташкилоти бинокории ба пудрат гузашта нисфаш планҳои истеҳсолиро иҷро намекунад. Хабар медод, ки барои барҳам задани расмиятчигӣ дар кори ҷорӣ намудани усулҳои пешқадами ташкили меҳнат чӣ корҳо карда мешаванд. Ин ва бисьёр саволҳои дигар, ки баъди шинос шудан бо ҳисоботи бюрои комитети партиявии вилоят пайдо гардиданд, берун аз мадди назар ва диққати иштирокчиёни пленум монданд.

Дар пленум масъалаҳои таъмини идеологии механизми нави хоҷагидорӣ дар саноат низ муҳокима нашуданд. Соли гузашта ҳар сеюмин корхонаи саноатии вилоят ӯҳдадориҳои шартномавиашонро ба ҷо наоварда, маҳсулоти сақат бошад, зиёда аз 1 миллион сӯминаро ташкил кард. Заводи трансформатор ягона корхонаест, ки дар вилоят ба қабули давлатии маҳсулот гузаштааст, вале он то ҳол номураттаб кор мекунад. Дар давоми ду соли охир мудири шӯъбаи саноат, аъзои комитети партиявии вилоят А. Ҷаҳонгиров дар бораи тайёрӣ ба ҷорӣ намудани механизми нави хоҷагидорӣ дар соҳаи мазкур ба муҳокимаи бюро ва котиботи комитети партиявии вилоят ягон маротиба масъала нагузошт ва дар ҳамин пленум низ ба сухан набаромад.

Дар кори бюрои комитети партиявии вилоят оиди таъмини идеологии идоракунии иқтисодиёт масъалаҳои марбут ба гузаштани бисьёр соҳаҳо ба шароити нави хоҷагидорӣ мақоми махсус доранд. Чизи асосие, ки бояд тамоми қувваю ғайрат ва захираҳо ба он равона карда шаванд, қайд карда мешавад дар ҳисоботи бюро, таъмини дараҷаи баланди даромаднокӣ, ҳамаҷониба афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат, хеле кам кардани хароҷоти ғайриистеҳсолӣ мебошад.

Диққати комитети партиявии вилоят ба ҳалли масъалаҳои тезонидани прогресси илмию техникӣ дар истеҳсолот, ҷорӣ намудани усул-

ҳои пешқадами ташкили меҳнат ва додани музди он пурзӯр гардидааст. Механизми нави хоҷагиро бе иҷрои мунтазами шартномаҳои маҳсулотфиристонӣ тасаввур кардан мумкин нест, аммо, чунон ки дар пленум қайд гардид, баъзе роҳбарон ҳоло ҳам пеш аз ҳама диққатро ба истеҳсоли маҳсулоте медиҳанд, ки он барои ба даст овардани маблағи бештар шароит муҳайё мекунад, яъне механизми хароҷоти зиёдатӣ амал карда, амри истеҳсолкунанда ба истеъмолкунанда давом дорад. Бо чунин муносибат ба кор ба шароити нави хоҷагидорӣ гузаштан мумкин нест. Ин дар навбати аввал ба роҳбарони заводи нуриҳои азотии Вахш (С. Ғаниев), заводҳои нонпазӣ (А. Каптеляу) ва консерваи Қӯрғонтеппа (Н. Иброҳимов), иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷикхимпром»-и Ёвон (Т. Абдуллоев), комбинати маҳсулоти ордии Колхозобод (И. Тӯрабоев), совхоз-заводи «Герань»-и Қумсангир (Д. Ҷӯрабеков) ва бисьёр дигарон дахл дорад. Бюрои комитети вилоятии партия чунин мешуморад, ки сабаби асосии ин аҳвол набудани системаи ягонаи самараноки кор бо корхонаҳои ақибмонда, дар ин бобат номунтазам гузаронида шудани чорабиниҳо, назорати ғайрикифоя ба иҷрои қарорҳо мебошад. Директори заводи нуриҳои азотии Вахш С. Ғаниев дар пленум баромад карда гуфт, ки гузаронидани корхона ба қабули давлатии маҳсулот, худмаблағтаъминкунӣ ва худхароҷотбарорӣ ба назари ӯ ва комитети партиявии завод процесси бағоят мураккаб аст, чунки мӯҳлатҳои сохтмону реконструкция ва васеъгардонии истеҳсолот вайрон мешаванд, комитети партиявии вилоят бошад, аз бинокорон тезондани корро қатъӣ талаб намекунад.

Дар пленуми комитети партиявии вилоят мубодилаи таҷрибаи бозсозӣ дар назар дошта мешуд. Аммо дар ин мавзӯъ гуфтугӯи боварибахш нашуд. Котиби якуми комитети партиявии районии Коммунистӣ Р. К. Кенҷабоев ба кори комитети районии партия оиди хоста гирифтану ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо таваққуф намуда, нақл кард, ки чи тавр дар район системаи интихоби роҳбарони зинаҳои гуногун истифода бурда мешавад. Аммо дар баромади ӯ чизи асосӣ — чи тавр ба ҷо овардани ин кор, кадом усулу воситаҳои таъсиррасонии идеологиро истифода бурдани комитетн партиявии район, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ гуфта нашуд. Сардори бригадаи совхози «Ёвон-3», районии Ёвон Ҳ. Менгликулов ва дигар рафиқон низ ҳамин тариқ баромад карданд.

Ҳозир қайд кардани фақат муваффақияту нуқсонҳо кам аст. Таҳлили ҷиддии кори амалӣ даркор аст. Масалан, дар ҳисобот қайд карда мешуд, дар комплекси агросаноатӣ, ки дар он захираҳои асосии меҳнатии вилоят гирд омадаанд, маҳсулоти асосии умумии ҷамъиятӣ офарида мешавад, аммо тамоми соҳаҳои он ғайр аз пахтакорӣ, зарароваранд. Танҳо дар соҳаи чорводорӣ ин зарар дар як сол аз 15 миллион сӯм зиёд аст. Хабар дода мешуд, ки дар давоми ду соли охир комитети вилоятии партия масъалаҳои чорводории ҷамъиятӣ, афзун гардондани захираи хӯроки чорворо борҳо муҳокима намуд, аммо соли гузашта суръати истеҳсоли маҳсулот дар ин соҳа боз суст шуд. Саршумори чорвои ҷамъиятӣ, аз ҷумла вазни қиёсии модаговҳо кам шуд. Ҳар сол ҳазорҳо сар чорво талаф меёбад, арзиши маҳсулоти чорво торафт қимат мешавад. Сабабҳои чунин аҳвол қайд карда шуданд, вале онҳо ба ҳама маълуманд ва такрор кардан ҳоҷат надорад. Дар ҳисоботи бюрои комитети партиявии вилоят ба комитети агросаноатии вилоят бевосита мурочиат намуда, талаб карда мешуд, ки вай корҳояшро ба тартиб андохта, чораҳои таъсирбахшу амалӣ андешад. Инак, дар пленум сухан ба раиси комитети агросаноатии вилоят Ю. Кӯчаров дода шуд. Вай ба пленум бо даъват мурочиат кард, ки ба комитети агросаноатии вилоят, РАПО мустақилият дода шавад. Вай ҷамъоварии ҷуворимаккаро дар районҳои ҷанубӣ мисол овард. Комитети агросаноатии вилоят хост, ки барои ҷамъоварии ҳосил аз районҳои шимолӣ техникаро ба он ҷойҳо барад, аммо котибони комитетҳои районии партия ба ин муқобилат карданд.

Бюрои комитети партиявии вилоят дар ҳисоботаш масъалаҳои комплекси пахтакориро низ хеле кӯндаланг ба миён гузошт. Аз ҷумла гуфта мешуд, ки истифодаи оқилонаи ҳар гектар замини обӣ аз мадди назари комитети агросаноатии вилоят дур мондааст. Барои боздеҳи пасти замин касе масъулият ҳис намекунад, киштгардон суст ҷорӣ карда мешавад. Дар пуштаи ҷӯякҳо аниқ кишт кардани чигит барин унсури агротехникӣ бояду шояд паҳн карда намешавад. Суръати офаридану ҷорӣ намудани навъҳои нави серҳосили пахтаро тезонидан бағоят муҳим аст.

Зоҳиран, ҳамаи ин мебоист ҳамовозии манфиатдоронаи иштирокчиёни пленумро ба вуҷуд меовард, зеро аксарияти онҳо ба проблемаҳои пахтакорӣ муносибати бевосита доранд. Аммо ин тавр нашуд. Ҳатто котибони комитетҳои партиявии районҳои қишлоқӣ ҳам ба онҳо диққати ҷиддӣ надоданд. Дар давоми ду соли охир дар маҷлисҳои фаъолони партиявию хоҷагӣ, пленумҳои комитети партиявии вилоят, маҷлисҳои бюро ва котибот доимо масъалаҳои тараққии комплекси пахтакорӣ бардошта мешуданд. Қарорҳои дуруст қабул мегардиданд. Вале ҳолати умумии корҳо тағйир наёфт. Бозсозии куллӣ дар ин бобат фақат акнун пешбинӣ шудааст.

Дар бораи услуби кори комитети партиявии вилоят, умуман бюрои он бошад, пас бисёр музокирачиён дар пленум эътироф намуданд, ки дар кори он мисли пештара муносибати хоҷагӣ бартарӣ дорад ва комитетҳои партиявӣ дар маҳалҳо роҳбаронн хоҷагиҳоро иваз мекунанд. Котиби якуми комитети партиявии шаҳри Қӯрғонтеппа О. И. Қочетыгов ин фикрро бо мисол нишон дод. «Ҳамин ки роҳбарони хоҷагиҳо ба душворие дучор оянд, — гуфт ӯ, — ба комитетҳои шаҳрию вилоятии партия мераванд. Мо барои онҳо ҳатто мех, нақлиёт, ашёи хом ва амсоли инҳоро ҷустуҷӯ мекунем. Сипас худро гӯё шарики бебарории ин ё он кор ҳис мекунем. Зимнаи, барои чунин корҳои рӯзмарра шуда самтҳои асосии кори партиявию сиёсиро аз даст медиҳем».

Бюрои комитети партиявии вилоят ба фаъолияти худ оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ аз нуқтаи назари танқидӣ баҳо дод. Иштирокчиёни пленум эътироф намуданд, ки тайёрӣ ба гузаштан ба шароити нави хоҷагидорӣ дар вилоят ба анҷом нарасидааст ва ин аз ташкилоти партиявии вилоят, комитети вилоятӣ ва бюрои он кори бештар банизому муражтаб, зиёд намуданн масъулияти ҳар касро барои кори супурдашуда талаб мекунад.

Н. АЗАРИНА.

# БА МАРДУМ БОЯД РӮ ОВАРД

ДАР пленуми комитети партиявии вилояти Кӯлоб, ки кори бюрои комитети партиявии вилоятро оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ муҳокима намуд, ба проблемаҳои тезонидани тараққиёти социалию мадании кишвари кӯҳсор, пурзӯр намудани таъсири кори ташкилотчигӣ, тарбияи сиёсии органҳои интихобии партиявӣ диққати махсус дода шуд. Омӯхтани ҳисоботи дар газетаҳои маҳаллӣ чопшудаи бюро, таҳлили баромади музокирачиён аз рӯи он, инчунин фикру мулоҳизаҳои аҳли ҷамъият, анкетаҳои пуркардаи коммунистон, вохӯриҳои котибон, аъзоёни бюро ва коркунони масъули аппарати комитети партиявии вилоят бо аҳолӣ дар арафаи пленум шаҳодат медиҳанд, ки ташкилоти партиявии вилоят дар марҳалаи якуми бозсозӣ ба дигаргуниҳои назарраси соҳаи социалӣ, ҳалли проблемаҳои омили инсонӣ муваффақ нашудааст.

Бадии кор дар он аст, ки программаҳои соҳавии комплексӣ оид ба вусъат додани сохтмони манзил, «Пешгирикунии касалӣ ва саломатӣ», дигар чораҳои тезонидани ҳалли проблемаҳои социалӣ иа танҳо аз сабаби беҳаракатӣ, сустии интизоми иҷро, кори номунтазами Советҳои маҳаллӣ, ташкилотҳои вилоятӣ, балки барои он ҳам хеле суст

ба амал бароварда мешаванд, ки бюро ва шўъбаҳои комитети партиявии вилоят онҳоро бо кори самараноку ҳадафманди ташкилотчигӣ, партиявию сиёсӣ мустаҳкам ва назоратро ба иҷрои бечунучарои лоиҳаҳои ҳаҷман калон таъмин накардаанд. Иҷро нагардидани программаҳои мазкур оқибати ақибмонии тараққии иқтисодиёт, суст будани базаи сохтмони асосӣ ва индустрияи бинокорӣ, дараҷаи пасти роҳбарӣ ва тайёр намудани кадрҳо низ мебошад. Ба соҳаи социалӣ мисли пештара дар навбати охир диққат дода мешавад ва тараққиёти он аз афзоиши истеҳсолот хеле ақиб мемонад.

Қотиби комитети партиявии вилоят В. И. Абдусамадова дар баромади худ қайд намуд, ки ҳазорҳо одамон ба манзил эҳтиёҷ доранд, вале ҳаҷм, суръат ва сифати сохтмони манзил, объектҳои социалию маданӣ ба талабот мувофиқ нест. Дар ҳақиқат дар вилоят маблағҳои барои сохтмони манзил ҷудо кардашуда мунтазам пурра истифода карда намешаванд, ба тарзи хоҷагӣ сохтани манзил аз тарафи корхонаю ташкилотҳо васеъ ба роҳ монда иашудааст, ба сохтмони кооперативӣ диққат дода намешавад. Аз ҳисоби маблағи гражданинҳо ба тариқи пудратӣ сохтани манзил камбудиҳои ҷиддӣ дорад. Қоидаҳои сохтмон ва плани генералӣ ҳангоми сохтмони индивидуалӣ дағалона вайрон карда мешаванд.

Бюро, котибон ва шўъбаи соҳавии комитети партиявии вилоят, органҳои маҳаллии партиявию советӣ дар ин гуна вазъият чӣ хел амал мекунанд? Ба ин савол саринженери дирекцияи заводи сохташудаистодаи аккумуляторӣ Т. А. Ғозиев чунин ҷавоб дод:

— То соли 2000-ум таъмин намудани ҳар як оила бо хонаву ҷой амри маҳол аст, зеро дар шароити тартиботи мавҷуда дар сохтмони асосӣ, нокифоягии иқтидорҳои ташкилотҳои бинокорӣ, набудани базаи зарурии индустрияи сохтмон барои пурра қоиеъ кунонидани шаҳриён бо манзил 43 сол лозим мешавад. Иқтидори тресте «Кўлобстрой» ҳатто барои сохтмони манзил камӣ мекунад, ҳол он ки сохтмони объектҳои саноатӣ ҳам ба зиммаи он гузошта шудааст. Дар ин гуна шароит котибони партиявӣ дар сохтмонҳо на ҳамчун комиссарони истеҳсолот, балки ҳамчун диспетчерон амал мекунанд.

Дар бораи фактҳои вазифаи роҳбарони хоҷагиро иҷро намудани котиби комитети партиявии вилоят В. И. Абдусамадова, ки дар конвейери сохтмон бесарусомониро ба вуҷуд меоварад, котиби якуми комитети партиявии райони Ховалинг Н. Назаров нақл намуд. Роҳбарони трестҳо аз он шикоят мекунанд, ки бо фармони котиби комитети партиявии вилоят тамоми қувваи мавҷудаи пудратчиён ба ин ё он объекти «бонуфуз» ҷалб карда, дигар объектҳо ба ҳоли худ гузошта мешаванд.

Аз ин рў, бо усули кўҳна роҳбарӣ намудани комитети партиявии вилоятро худтанқидона эътироф кардани В. И. Абдусамадова тасодуфӣ набуд. Дар ин гуна шароит роҳбарии партиявӣ ба сохтмони асосӣ бояд моҳирона бошад, ба ҳалли на фақат масъалаҳои муваққатӣ, балки дар навбати аввал ба ҳалли ҳамон проблемаҳои соҳа равона карда шавад, ки тезонидани тараққиёти социлию мадании вилоят аз бисёр ҷиҳат ба он вобаста аст.

Яке аз проблемаҳои ҳалталаб суст будани дараҷаи тараққиёти соҳаи нигоҳдории тандурустӣ мебошад. Дар ҳисоботи бюрои комитети партиявии вилоят қайд шудааст, ки дар кори хизматрасонии тиббӣ ба аҳолӣ ҳанўз масъалаҳои ҳалнашуда бисьёранд. Шабакаи муассисаҳои табобатию пешгирикунандаи касалиҳо суст вусъат меёбад, базаи моддию техникии онҳо хусусан дар қишлокҷойҳо мустаҳкам нест. Таъминоти касалхонаҳо, поликлиникаҳо ва дорухонаҳо ҳамагӣ 59 фоизи нормативҳоро ташкил мекунад. Шумораи кати беморхонаҳо назар ба соли 1985 фақат сесадто афзудаасту халос.

Фактҳои бепарвоӣ, муносибати рўякӣ, инчунин фиребгарию қалло-

бие, ки дар системаи нигаҳдории тандурустӣ роҳ дода мешавад, граждaнинҳоро ҳаққонӣ ба ғазаб меоварад. Дар ҳисобот чунин мисол оварда шуд: райони Восеъ дар бобати хизматрасонии тиббӣ якчанд сол боз яке аз беҳтаринҳо ба шумор мерафт, он борҳо бо Байрақи сурхи сайёр мукофотонида шудааст. Вале ҳамин ки ба кори ин «пешқадамон» чуқуртар шинос шуданд, симои ҳақиқии онҳо равшан намоён гардид. Онҳо сохтакорӣ карда, вазъиятро беҳтар нишон медоданд, ҳисоботи статистикиро таҳриф намуда, адади фавти бачагонро пинҳон мекарданд. Аммо на комиҷроияи райони Восеъ, на комитети райони партия ба ин зуҳуроти манфӣ баҳои принципиалӣ надоданд. Ба ин ҳодиса ҳам ҷонишини раиси комиҷроияи вилоят Қ. Рустамова ва ҳам мудири шӯъбаи комитети партиявии вилоят Р. Ғозиев, ки масъулияти назорат кардан ба рафти умумии бозсозӣ дар нигаҳдории тандурустӣ ба зиммаи онҳо гузошта шудааст, дуруст эътибор надоданд.

Аҳолӣ аз маданияти пасти хизматрасонии тиббӣ, дигар камбудиҳои ин соҳа, ки натиҷаи бепарвоии органҳои маҳаллии партиявӣ ва советӣ, роҳбарони муассисаҳои нигаҳдории тандурустӣ оид ба тезонидани иҷрои программаи комплексии соҳавии «Пешгирикунии касалиҳо ва саломатӣ» мебошанд, ба ташкилотҳои болоӣ шикоят мекунанд.

Ба ин муносибат баромади ҷонишини сардухтури касалхонаи маркази райони Москва В. В. Можная дар арафаи пленум дар сессияи Совети вилоятии депутатҳои халқӣ ба хотир мерасад. Вай бо дарду алам дар бораи ин нақл намуд, ки дар вилоят тамоми ғамхорӣ ба тараққиёти нигаҳдории тандурустӣ аз гузаронидани ҳар гуна маҷлису ҷамъомадҳо, дигар ҷорабиниҳои рӯякӣ иборат асту бас, ба кори конкретӣ, мақсаднок, ҳалли амалии проблемаҳо касе машғул намешавад. Ваъдаҳои хушку холӣ бошанд, ба рӯҳияи одамон таъсири бад мерасонанд. Депутат дар бораи тезонидани сохтмони касалхонаи вилоятӣ, мустаҳкам намудани базаи таваллудхона, ташкил намудани шӯъбаи физикотерапевтӣ, ки ба он эҳтиёҷ калон аст, беҳтар кардани шароити меҳнати коркунони тиббӣ ҷиддӣ масъала гузошт.

Ҳалли ин ва дигар масъалаҳои пурзӯр намудани таъсири бозсозии нигаҳдории тандурустӣ аз бюрои комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия, органҳои маҳаллии ҳокимияти халқ, роҳбарони органҳои нигаҳдории тандурустии вилоят ва республика фаъолӣ, кордонӣ ва суботкориро талаб мекунад. Умед ҳаст, ки пленуми шудагузашта фаъолони партиявиро водор мекунад, ки ба одамон, талабу эҳтиёҷи онҳо эътибори зарурӣ диҳанд.

Дар пленум дар бораи зарурати тағйир додани услуб ва шаклу усулҳои роҳбарии партиявӣ ба бозсозӣ дар соҳаи маорифи халқ низ сухан ронда шуд. Дар солҳои охир дар ин соҳа пешравии муайяне дида мешавад. Аз ҷумла, дар ин ҷо мактабҳо ва барои биноҳои мавҷуда синфҳои иловагӣ барои 10 ҳазор нафар талабагон сохта, боғчаҳои нави бачагона ба истифода дода, ба таври илова кабинетҳои таълимӣ, устохонаҳо, 10 зали спортӣ ташкил карда шудаанд. Гузаштан ба программаҳои нави мукаммал анҷом дода шуд.

Вале услуб, миқёс ва амиқии иҷрои талаботи ислоҳоти мактаб ба рӯҳи замон ҳанӯз мувофиқат намекунанд. Ин ҳам ба сифати дониш, ҳам ба тайёрии меҳнатӣ ва ҳам ба тарбияи ахлоқи насли наврас дахл дорад. Дар як қатор мактабҳои ҳатто маркази вилоят аз сабаби нарасидани синфхонаҳо машғулиятҳо дар 3—4 смена гузаронида мешаванд. Дар бораи мактабҳои гӯшаҳои дурдаст бошад, ҳоҷати гап ҳам нест. Барои ба машғулияти дусменагӣ гузаштан қариб якуним ҳазор синфхона сохтан зарур аст. Дар вилоят садҳо мактабҳо оддитарин шароит — канализация, водопровод, маркази гармидиҳанда надоранд.

Дар институти педагогӣ, омӯзишгоҳҳои тиббӣ ва педагогӣ низ дар кори ба амал баровардани бозсозӣ камбудиҳо вуҷуд доранд. Ҳаёти

муаллимон, студентон ва хонандагони онҳо аслан ба бозсозӣ тайёр нашудаанд. Дар айни замон бюро ва шӯъбаи соҳавии комитети партиявии вилоят ба ҳалли проблемаҳои рӯзмарра таъсири партиявӣ нарасонданд.

— Бо аъзоёни бюро, котибони комитети партиявии вилоят борҳо вохӯрии студентон гузаронида шуд, — гуфт ректори институти давлатии педагогӣ Т. Раҳмонов. — Аммо бисьёр масъалаҳои ба миён гузоштаи ҷавонон ҳал нашуда монданд. Сохтмони хобгоҳи студентон ба плани панҷсола дохил карда нашудааст, дар натиҷа аксарияти студентон дар вақти аз машғулиятҳо холӣ бо кори тарбиявӣ фаро гирифта намешаванд. Сардори управлениям истеҳсолии алоқаи вилоят А. Авазов аз котибони комитети партиявии вилоят бевосита супориш гирифта бошад ҳам, ба хобгоҳҳои студентон гузаронидани нуқтаҳои радиоро то ҳол кашол медиҳад. Садҳо муаллимони институт барои беҳтар намудани шароити манзилашон эҳтиёҷ доранд. Бо вуҷуди нарасидани кадрҳои илмии баландихтисос масъалаи нашри асарҳои тадқиқотӣ барои гирифтани унвони илмӣ ҳал нашуда истодааст. Барои ҳалли ин проблемаҳо мо аз бюро, котибот ва шӯъбаҳои комитети партиявии вилоят ёрии конкретию амалиро интизорем.

Ректор ҳақ аст. Давраи ваъдаҳои хушку холӣ, насиҳату маслиҳат кайҳо гузаштааст. Муваффақияти бозсозӣ дар соҳаи маорифи халқ ва мактаби олӣ аз бисьёр ҷиҳат ба муносибати конкретӣ, кордонӣ, инчунин ба манфиатдории органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, ба ҳалли проблемаҳо ва талаботу эҳтиёҷоти одамонро ба эътибор гирифтани онҳо вобаста аст. Он гоҳ ҳама чиз ба назари ҳама намоён, фаҳмо ва аниқ мегардад. Муҳим аст, ки ҳар як коркуни партиявӣ ба вазъияти кор дар кабинет не, балки дар байни омма баҳои реалӣ диҳад.

Дар ин бора говҷӯши совхози «60-солагии комсомоли Тоҷикистон»-и райони Ленинград М. Раҷабова бо ҳаяҷон сухан ронд. Вай роҳбарон ва аъзоёни органҳои партиявии интихобиро даъват намуд, ки ба маҳалҳо рафта дар кабинетҳои сардорони хоҷагӣ камтар шинанд, дар машғулиятҳои мактабҳо иштирок намоянд, ба клубҳо дароянд, бинанд, ки одамон дар чи гуна шароит зиндагӣ мекунанд, меҳонанд ва истироҳат мекунанд, ба он моил гарданд, ки баъд аз ҳар як омаду рафти онҳо дар хоҷагиҳо тағйироти мусбат ба амал оянд. Охир вазъияти кори соҳаи социалию маданиро меҳнаткашон ҳаққонӣ танқид мекунанд ва бозсозии он қатъияти пурзӯр намудани роҳбарии партиявиро талаб менамояд.

Мисол овардани чунин факт кифоя аст. Дар вилоят аз 182 клуб фақат 14-тоаш аз рӯи лоиҳаи типӣ сохта шудааст. Барои кори мӯътадили коллективи театри мазҳакавию мусиқии вилоят оддитарин шароит муҳайё карда нашудааст. Хонаи маданият бо норасоиҳои ҷиддӣ ба истифода дода шудааст. Ҳамаи ин дар маркази вилоят мебошад. Дар қишлоқҷойҳо, ки биноҳои комплексҳои маданӣ, клубу китобхонаҳо гарм карда намешаванд ва онҳо бояду шояд ҷиҳозонида нашудаанд, вазъият аз ин ҳам бад аст. Ба замми ин онҳо аз рӯи таъиноти худ истифода бурда намешаванд. Бадии кор боз дар он аст, ки дар 100 пункти аҳолинишин клубҳо, китобхонаҳо ва иншоотҳои спортӣ вуҷуд надоранд, аммо базаи мавҷудаи муассисаҳои маданию маърифатӣ фақат 50 фоиз истифода бурда мешаванд. Эҳтимол, тасодуфӣ набуд, ки котиби комитети партиявии вилоят А. Сатторов иқрор шуд, ки вай дар муддати ба ин соҳа роҳбарӣ карданаш аз рафти бозсозӣ қонеъ нест.

Тараққиёти соҳаи адои хизмати аҳолӣ, ки ба кайфияти оммаи васеи меҳнаткашон таъсир мерасонад, низ беҳбудиро талаб мекунад. Бюрои комитети партиявии вилоят дар вақтҳои охир ба беҳтар намудани кори муассисаҳои савдо, адои хизмати маишӣ ва пассажиркашонӣ бисьёр қарорҳо қабул кардааст. Вале дар бораи тағйироти куллии мусбат дар ин участкаҳо сухан рондан бармаҳал аст. Вилоят ҳамагӣ

70 фоиз масоҳати савдокунӣ дорад, дар 49 пункти аҳолинишин нуктаҳои савдо нестанд, корхонаҳои хизмати маишӣ намерасанд. Илова ба ин ба ҳодисаҳои фиреб додани харидорон, дигар вайронкунии қоидаҳои савдои советӣ роҳ дода мешавад. Ин гуна камбудиҳо, инчунин фактҳои дағалмуомилагӣ, муносибати бепарвоёна нисбат ба одамон дар соҳаи хизмати маишӣ, нақлиёти пассажиркашонӣ низ барҳам нахӯрдаанд. Дар соҳаи савдо вазни қиёсии занон то ҳол аз 27 фоиз зиёд нест, вале дар ин ҷо педагогҳо, коркунони тиб, инженерон, дигар мутахассисони дипломдорро бисьёр дидан мумкин аст. Дар ин ҳолат дар бораи сиёсати самарабахши оид ба кадрҳо дар ин соҳа ҳоҷати сухан рондан ҳам нест.

Котиби дуюми комитети партиявии вилоят А. А. Черепанов камбудиҳои асосиеро, ки ба натиҷаҳои процесси бозсозӣ дар ҳамаи самтҳои кор таъсири манфӣ мерасонанд, номбар кард. Ин пеш аз ҳама фарқи сухану амал мебошад. Чунин факт аён аст, ки комитетҳои партиявӣ дар шароити демократикониӣ ва ошкорбаёнӣ кор карданро ҳанӯз наомӯхтаанд. Комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия ба фаро гирифтани ҳар як ташкилоти ибтидоии партиявӣ ҳанӯз муваффақ нашудаанд. Сабаби бефаъолнятию беғайратии бисьёрни онҳо, ба мубориза бо зуҳуроти беҳаракатӣ ва манфӣ сафарбар карда натавонистани оммаи васеи коммунистон, дар маҳалҳо таъмин накардани тартибот дар ҳамин мебошад.

Бояд ошкоро гуфт, ки бисьёр проблемаҳои дорои характери социалию маданӣ бинобар амалиёти номунтазами комитетҳои партиявӣ, сустии роҳбарии партиявӣ ба Советҳои маҳаллӣ, органҳои хоҷагӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ ҳал нашуда мондаанд. Умуман дар вилоят, дар назари аввал, бисьёр чорабиниҳои шавқовар гузаронда шудаанд, аммо ташаббус ва иқдомҳои нек, ки бо кори ташкилотчигию сиёсӣ қувват дода нашуда буданд, рафта-рафта хомӯш шуданд ва паҳн нагардида монданд.

Як вақтҳо дар атрофи маъракаи ободу зебо гардонидани пунктҳои аҳолинишин, дар қишлоқҷойҳо ҷорӣ намудани анъанаҳои нави зиндагӣ ҳаёхуи бисьёре ба амал омада буд. Иди деҳот дар қишлоқи Момандиёни районн Ленинград ба хотир меояд. Дар ин ҷо барои қабули коркунони идеологии дигар районҳои вилоят тайёрии хуб диданд — хонаҳоро сафед, гирду атрофро кабудизор, ободу зебо карданд, ҳавлиҳоро ба тартиб даровардаид, нишон доданд, ки дар қишлоқҳои дурдаст ҳам маданӣ зиндагӣ кардан мумкин аст. Дар райони Восеъ ташкилотчиёни ҳаракат барои ҳавлӣ, кӯча ва қишлоқи намунавӣ бисьёр тадбирҳоро андешидаид, дар арафаи сессия депутатҳои Совети вилоятӣ, фаъолони кори идеологӣ ин маҳалҳоро рафта диданд. Бешубҳа, идҳои деҳот нағз гузаштанд. Вале оё онҳо анъанавӣ гардида, васеъ паҳн шуданд? Афсӯс ки не. Агар ҳозир ба ҳамон пунктҳои аҳолинишин равед, мебинед, ки аз он симои зебо, идона ва озода осоре намондааст.

Ба ин пеш аз ҳама чорабиниҳои дорои характери рӯякӣ ва намоишкорона таъсир кардаанд. Бо чунин муносибат тарзи кӯҳнаи зиндагиро дигаргун сохтан мумкин нест. Барои ин кори мунтазамона ва мақсаднокн ташкилотчигӣ ва фаҳмондадиҳӣ, ташаббус, эҷодкорӣ, манфиатдории ҳақиқии ҳамаи фаъолони партиявӣ лозим аст, то ки маданияти баланди зиндагӣ таъмин карда шавад. Вале ба иҷрои ин вазифа қувваи ташкилоти партиявии вилоят нарасида истодааст.

Ҳалли проблемаҳои сохтмону ободонии маркази вилоят ва районҳо иштирокчиёни пленумро ба ташвиш овард. Сохтмони объектҳо, ки дар плани тараққиёти социалию иқтисодӣ пешбинӣ карда шудааст, талаботи реалиро қонеъ кунонда наметавонад. Илова ба ин, масъалаи дар сохтмони комплексии маркази районҳо иштирок намудани ҷузъҳои вазорати сохтмон то ҳол ҳал карда нашудааст, имконияти Вазора-

ти хоҷагии коммуналӣ бошад, дар ин бобат хеле маҳдуд аст. Барои ҳамин дар пленум таклиф ба миён гузошта шуд, ки КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва Совети Вазирони республика дар бораи сохтмони комплексӣ ва реконструкцияи марказҳои вилояту районҳо қарори махсусе қабул намоянд. Ин таклиф дар пленум бо рӯҳбаландии калон тарафдорӣ карда шуд.

Пленум ҳозиронро ба бисьёр фикру андешаҳо водор намуд. Аъзоёни комитети партиявии вилоят кори бюрои комитети партиявиро оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ зимни муваффақиятҳо ва норасоию камбудиҳо таҳлил намуда, роҳҳои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодиро ҷустуҷӯ карданд, оид ба такмил додани услуб, шаклу усулҳои фаъолияти органи тарбиявии интихобӣ барои ба амал баровардани процесси бозсозӣ як қатор тадбирҳо андешиданд. Муҳокимаи ошкоро, худтанқидкунӣ, серталабии қатъӣ нисбат ба одамон хусусияти хоси пленум буд. Ҳис карда мешуд, ки коммунистон фаҳмидаанд, бояд ба кор аз сидқи дил камар баст, барои кори конкретӣ ҷавоб дод, ба тарзи кӯҳна кор карда, онро бозсозӣ нишон додан лозим нест. Имрӯз ба одамон на суханони хушку холӣ ва ғайбат, балки дигаргуниҳои конкретӣ ва назаррас, натиҷаҳои реалии бозсозӣ лозиманд. Тезутундии танқид, ки онро аъзои бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Раиси Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон Ғ. П. Паллаев дар пленум рӯҳи ошкоргӯии большевикӣ номид, ба мубодилаи фикру мулоҳизаҳо, эҷодкории коллективона ва масъулияти коллективона омода будани коммунистонро нишон дод.

Ҷамъбасти пленум аз чӣ иборат аст? Асоси он ин аст, ки фаъолонро ба ваҷд оварда, аксарияти коммунистонро водор намуд, ки нисбат ба худ серталаб бошанд, аз худ бипурсанд, ки барои аз ҳар ҷиҳат пеш рафтани кори бозсозӣ магар ҳамаи чораҳоро меандешанд? Ҳозир хеле муҳим аст, ки рӯҳияи серталабӣ, аз кори иҷрокардаи худ қонеъ набудан нигоҳ дошта, эстафетаи навсозӣ ба ташкилотҳои шаҳрӣ, районӣ ва ибтидоии партиявӣ дода шавад. Ин барои он ҳам зарур аст, ки дар баъзе ҷойҳо маҷлисҳои партиявӣ ва пленумҳои комитетҳои районии партия ба дараҷаи паст гузаронда шуданд ва дар ҳаёти ҷамъиятӣ ба воқеаи ҳақиқӣ табдил наёфтанд. На дар ҳама ҷо ба муносибатҳои кӯҳна муқобилат намуда, барои суръатафзоии ҳақиқӣ устуворона кӯшиш карда мешавад. На ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ аз афзалиятҳои демократияи социалистӣ ва ошкорбаёнӣ истифода бурданро ёд гирифтаанд. Дар ин бобат ба онҳо бояд зудтар ёрӣ расонд. Дар назди роҳбарони ташкилоти партиявии вилоят боз як вазифаи таъхирнопазир истодааст: ин зудтар бартараф намудани камбудӣ ва норасоиҳои услуб ва тарзи кори бюро, котибот, тамоми аппарати комитети партиявии вилоят мебошад. Зеро душвории асосӣ — ташкили кор дар марҳалаи нави бозсозӣ ҳанӯз дар пеш аст. Дар роҳбарии сиёсӣ ҳақиқатро ба назар гирифтан лозим, вай бошад, чунин аст: карахтӣ ҳаёти иқтисодиро фаро гирифтаасту бепарвоӣ ҳаёти ҷамъиятиро. Сабаби асосӣ иқтисодиёт буду оқибаташ шуур. Вале акнун онҳо ҷояшонро иваз кардаанд: фақат шуур вазъияти иқтисодиётро тағьир дода метавонад. Дар процесси вайрон кардани қолабҳои кӯҳна шуур қоидаҳои навро ба вуҷуд меоварад: истеъмолчигӣ нею буньёдкорӣ, бепарвоӣ нею серғайратӣ, нолиш нею амалиёт, оромӣ нею ҳаяҷони дил. Барои роҳи нав шаклҳои нави ташкилотӣ лозим, зеро роҳи мо аз шаклҳои кӯҳна ба сӯи эҷодкорӣ мебошад. Ҳама бояд пурғайратона кор кунад.

Р. АБДУЛЛОЕВ,
А. ДАНИЛОВ.

# БАРОИ ХОТИРҶАМЪӢ АСОСЕ НЕСТ

РОЛИ пешоҳангии коммунистон, аъзоёни бюрои комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ дар навсозии ҳаёти кишвар чӣ тавр ба амал баровbooарда мешавад? Ба ин ва дигар саволҳо пленум мебоист ҷавоб медод.

Ба пленум расо як моҳ тайёрӣ дида шуд. Қотибон, мудирони шӯъбаҳо, аъзоёни бюрои комитети вилоятии партия ба коллективҳои меҳнатӣ рафта, бо коммунистон, ветеранҳои партия, ҷанг ва меҳнат, бо ҷавонон вохӯрданд, ба фикру мулоҳизаи одамон оид ба рафти бозсозӣ ва услуби кори комитети партиявии вилоят мароқ зоҳир карданд. Дар газетаи вилоятӣ ҳисобот чоп шуд, дар баробари ин ба воситаи газета ба ҳамаи меҳнаткашон мурочиат карда шуд, ки дар бораи ҷиҳатҳои гуногуни фаъолияти бюрои комитети партиявии вилоят фикру мулоҳиза ва таклифҳои худро баён намоянд. Хулоса, ба ҳама имкон дода шуд, ки дар бораи сабабҳои халалдоршавии бозсозӣ изҳори ақида карда, барои бартараф намудани онҳо таклиф ба миён гузоранд.

Чи тавре ки муҳокимаи ҳаматарафаи ҳисобот дар пленум нишон дод, мақсади дар пеш гузошташуда як андоза ба даст омад. Дар бисьёр баромадҳо кори бюро ҳамаҷониба ва ҷиддӣ таҳлилу танқид карда шуд. Даврай баъди съезди XXVII партия барои бисьёр коммунистон, бюро, котибон ва тамоми аппарати комитети партиявии вилоят давраи ҷустуҷӯн эҷодӣ, санҷиши ҷиддии камолот гардид. Дар марҳалаи якуми кор чӣ муяссар шуд?

Иштирокчиёни пленум дар он хусус асосан ҳамфикр буданд, ки кори бюро як андоза беҳтар шуд. Муносибат ба таҳлили проблемаҳои ҳалталаб ва перспективӣ амиқтар гардид. Бозсозӣ водор кард, ки пурғайратона амал намуда, демократия, ошкорбаёнӣ, танқиду худтанқидкунӣ вусъат дода шавад.

Котиби якуми комитети партиявии райони Ишкошим Б. Мирҷонова, котиби комитети партиявии совхози «Рошткалъа»-и райони Шуғнон М. Ҷумъахонов ва дигарон дар баромади худ қайд карданд, ки барои муваффақияти бозсозӣ дар комитетҳои районии партия ва звеноҳои поёнӣ — ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ба зиммаи комитети партиявии вилоят ва бюрои он масъулияти махсус гузошта мешавад. Маҳз дар ҳамин ҷо, ки сафи пеши мубориза барои навсозӣ буда, қисмати бозсозӣ ҳал мегардад, ёрии ҳарҷонибаи комитети вилоятии партия ҳис карда намешавад.

Гуфтан мумкин нест, ки аъзоёни бюро, котибон ва дигар коркунони масъул ба маҳалҳо намераванд. Мераванд, вале ёрии онҳо ба органҳои маҳаллии партиявӣ кам самара мебахшад. Мисли пештара дар навбати аввал ба масъалаҳои хоҷагӣ диққат дода мешавад, аммо ба проблемаҳои кори партиявӣ, тарбиявӣ фурсат намерасад. Ҳодисаҳои иваз кардани вазифаи органҳои хоҷагӣ, советӣ, васояти майда-чуйда, маъмуриятчигӣ барҳам нахӯрдаанд. Ба ҷои маслиҳати дуруст фармону дастурдиҳӣ, ба ҷои таҳлили камбудиҳо сарзаниш мекунанд. Муносибати гуногун ба иҷрои вазифаҳои муҳим маҳз аз маҳал сар мезанад. Аз дигар органҳо дида ба комитети вилоятии партия бештар аён аст, ки падидаҳои нав дар куҷо мавҷуданд ва онҳо дар куҷо нобуд мешаванд ва сабаби он дар чист.

Дар ҳисоботи бюрои комитети вилоятии партия чунин мисол оварда шуд: шароити табиату иқлими районҳои Қалъаи Хум ва Ванҷ як хел буда, вале натиҷаи корҳо дар ин районҳо хеле фарқ мекунад. Агар райони Ванҷ хеле пеш рафта бошад, пас райони Қалъаи Хум аз ҷиҳати бисьёр нишондиҳандаҳои истеҳсолӣ ақиб мемонад, аз рӯи баъзе нишондиҳандаҳо бошад, ҳатто мавқеъҳои пештараро аз даст медиҳад. Сабаб дар он аст, ки таҷрибаи пуркимати пешқадамон паҳн карда на-

мешавад. Комитети партиявии вилоят ба таҳлили муқоисавии рафти бозсозӣ дар районҳо машғул нашудааст.

Муваффақияти бозсозӣ бевосита ба кадрҳо вобаста аст. Бюрои комитети вилоятии партия нисбат ба хостагирӣ ва ҷобаҷогузории кадрҳо серталаб шуда бошад ҳам, дар ин бобат ҳанӯз масъалаҳои ҳалнашуда бисьёранд. Ҳоло дар вилоят норасоии кадрҳои баландихтисосу кордон бараъло ҳис карда мешавад. Танҳо дар комплекси агросаноатӣ бештар аз панҷоҳ нафар мутахассисони дорои маълумоти олӣ намерасанд. Дар бораи кадрҳои звенои миёна бошад, ҳоҷати гап ҳам нест.

Котиби дуюми комитети партиявии райони Ванҷ Е. Ершов дар пленум баромад карда, шӯъбаи кори ташкилию партиявиро (мудираш В. Савватаев) бинобар кӯҳна будани услуби кораш дар бобати хостагирии кадрҳо сахт танқид намуд. Кадрҳо асосан аз рӯи маълумотҳои саволнома пешбарӣ карда, гоҳо сифатҳои кории коркунон, қобилияту маҳорати бо одамон муомила ва ба коллектив роҳбарӣ карда тавонистани онҳо ба назар гирифта намешаванд. Ҳангоми пешбарӣ кардани кадрҳо аксар вақт муносибати субъективӣ зоҳир мегардад. Роҳи ягонаи халосӣ аз ин камбудиҳо ба конкурсҳо ва интихоби кадрҳо роҳи васеъ кушодан аст. Дар акси ҳол амалияи нодурусти аз як вазифа ба вазифаи дигар гузарондани одамони беташаббусро барҳам додан мумкин нест.

Иштирокчиёни пленум ба кори шӯъбаҳои идеологии комитети вилоятии партия баҳои принципӣ доданд. Дар ин бобат дигаргуниҳои мусбат ҷой доранд. Шаклҳои нави ташкил ва гузарондани чорабиниҳои ҷамъиятию сиёсӣ ва маданию маърифатӣ, истироҳати одамон ба кор бурда мешаванд. Дар шаҳр ва районҳо ҳашт қаҳвахона ва клуби ҷавонон ташкил карда шудааст. Ба тарбияи ҷавонон минтақаи бемашрубот эълон карда шудани территорияи вилоят таъсири нек мерасонад. Расму оинҳои нав торафт бештар паҳн мешаванд.

Як сол қабл аз ин дар яке аз шумораҳои газетаи райони Ванҷ мактуби аскарони ҷавон, ки дар Свердловск хизмат мекарданд, чоп шуда буд. Онҳо ба воситаи газета ба ҳамдиёронашон муроҷиат намуданд, ки аз додану гирифтани қалин даст кашанд. Аз мактубҳои арӯсон, ки бозгашти дӯстдоштагони худро бетоқатона интизор буданд, иқтибос оварда мешуд. Вале дар бораи рӯзҳои наздик барпо гардидани тӯи арӯсӣ ҳоҷати гап ҳам набуд. Зеро барои тӯй қалин лозим аст. Муаллифони мактуб одилона мепурсиданд: одамоне, ки дар давраи Ҳокимияти Советӣ ба воя расидаанд, дар назди одати кӯҳнаи замони гузашта то кай оҷиз мемонанд? Наход ки якҷоя шуда ин одатро барҳам додан мумкин набошад?

Мактуби солдатҳо ҳамдиёронро бепарво намонд. Ба редакция аз хонандагон мактубҳои сершумор омаданд. Дар онҳо таклиф карда мешуд, ки ба муқобили қалин муборизаи беамон бурда шавад.

Таҷрибаи совети маҳаллаи қишлоқи Execute Рованд, ки ба он ветерани маорифи халқ Ш. Давлатов роҳбарӣ мекунад, ҷолиби диққат аст. Аъзоёни совет дар корҳои тайёрӣ ба тӯйҳо фаъолона иштирок менамоянд. Чун қоида, маслиҳатҳои оқилонаи онҳоро ҳам оқсақолҳо, ҳам ҷавонон ба эътибор мегиранд. Ин чорабиниҳо зуд самараи дилхоҳ бахшиданд. Вақтҳои охир дар деҳот бисьёр тӯйҳо басо шавкатовар ва бо хароҷоти кам гузаронда мешаванд. Албатта, қалин ҳанӯз пурра барҳам нахӯрдааст. Аммо фактҳои дасткашӣ аз қалин торафт оммавӣ мегарданд.

Комиссияҳои оид ба ҷорӣ намудани расму оинҳои нав, ки дар назди комиҷроияҳои районҳо амал мекунанд, кори зиёдеро ба ҷо меоваранд. Фактҳои қалингирӣ зуд муҳокима карда, чораҳо дида мешаванд. Аммо ҷиҳати асосии кори комиссияҳо ва ташкилотҳои партиявию комсомолӣ аз он иборат аст, ки худи одамон зарари урфу одатҳои кӯҳнаро фаҳманд.

Дар баробари ин дар гузориши кори идеологӣ нуқсонҳо ҳанӯз кам нестанд. Шӯъбаи пропаганда ва агитация (мудираш Б. Алибахшов), котиби комитети вилоятии партия П. Афизова вазъияти тағйирёфтаро ба назар намегиранд. Бисьёр идеяҳои хуб татбиқ нашуда мемонанд, кори ҳадафманд барои оянда ба назар намерасад. Бисьёр хонаҳои маданияти деҳот мисли пештара холианд. Кадрҳои кордон, ташаббускор ва дӯстдорандаи пешаи худ намерасанд.

Дар пленум дар ҳаққи роҳбарони комичроияи вилоят, комитетҳои ичроияи районҳо ва Советҳои кишлоқ барои маъсалаҳои тараққиёти социалии вилоятро сари вақт ҳал накарданашон мулоҳизаҳои танқидӣ баён карда шуданд. Қайд шуд, ки бисьёре аз онҳо аз сӯҳбат кардан бо меҳнаткашон оид ба масъалаҳои ҷиддии социалӣ рӯ метобанд, дар бораи ҳалли проблемаҳое, ки ҳангоми вохӯрӣ дар коллективҳои меҳнатӣ ба миён гузошта мешаванд, ғамхорӣ намекунанд. Ин боиси ҷудоии кори идеологӣ аз ҳаёт, аз воқеияти ҳаррӯза мегардад. Дар хусуси ғайриқаноатбахш будани вазъияти пропагандаи атеистӣ бо ташвиш сухан ронда шуд. Муносибати муросокорона ба ҳодисаҳои вайрон кардани қонун оид ба дину оин барҳам нахӯрдааст. Кори байни одамон дар ҷои истиқомат низ беҳбудиро тақозо дорад.

Таъсири одати пештараи интизор шуда истодан ба дастурҳои «гаронбаҳо» ҳанӯз ҳам калон аст. Дар маҳалҳо барои амалиёти мустақилона ҷуръат намекунанд, аз масъулият метарсанд. Кӯшиш менамоянд, ки ҳалли масъалаҳои муҳимро ба зиммаи органҳои партиявӣ гузоранд. Чунон ки дар пленум қайд гардид, дар кори роҳбарони органҳои советӣ ва хоҷагии вилоят дигаргунӣ ҳис карда шавад ҳам, на ҳамаи комичроияҳо ба мустақилона кор кардан тайёр шудаанд. Ба аъзои бюрои комитети вилоятии партия, раиси комичроияи вилоят Е. Турғунов, ба ҷонишинони вай, роҳбарон ва фаъолони Советҳо дар маҳалҳо лозим аст, ки роли пешоҳангии худро дар кори бозсозӣ амиқтар дарк намоянд.

Табиист, ки қисми зиёди танқид барои камбудиҳои роҳбарии бюрои комитети вилоятии партия ба бозсозӣ ба унвони котиби якуми комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ С. Бекназаров нигаронда шуд. Зеро кори тамоми аппарат ба ғайрат, ташаббус ва серталабии роҳбари штаби партиявӣ вобаста аст. Агар котиби комитети партиявӣ, ҳамаи аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии бюро, фаъолон дар участкаҳои ба онҳо супурдашуда мубоpизони ҳақиқӣ шаванд, таъсири партиявӣ дар коллективҳои меҳнатӣ хеле пурзӯр мегардад.

Чунин баҳои ҷиддию танқидӣ ба кор, ки дар пленум ҷой дошт, кайҳо боз воқеъ нашуда буд. Бо вуҷуди ин бисьёр баромадҳо хусусияти ҳисоботро доштанд. Дар бораи камбудиҳои соҳаи иқтисодӣ ё кори идеологӣ сухан ронда, на ҳама ҷуръат мекарданд, ки онҳоро маҳз бо кори роҳбарӣ ба бозсозӣ вобаста намоянд ва ба фаъолияти аъзоёни бюро аз ҳамин мавқеъ баҳо диҳанд. Президиум дар рафти кори пленум борҳо кӯшид, ки гуфтугӯро ба ҷараёни даркорӣ равона намояд, музокирачиёнро даъват кард, ки аз рӯи масъалаи рӯзнома мулоҳиза ронанд. Аммо, аз афташ, рӯҳи эҳтироми мансаб ҳанӯз пурзӯр аст. Бинобар ин дар оянда корҳои зиёдеро ба анҷом расондан лозим меояд.

**Н. ҶОНБОБОЕВ.**

# ШТАБ БОЯД ҲАҚИҚӢ БОШАД

ДАР пленуми комитети партиявии шаҳри Душанбе, ки ҳисоботи бюроро оид ба кори роҳбарӣ ба бозсозӣ муҳокима намуд, дар бораи тағйироти шаклу усулҳои фаъолияти он фикру мулоҳизаҳои хеле гуногун баён карда шуданд, ки онҳо на ҳамеша ба ҳам мувофиқат мекарданд ва гоҳо тамоман мухолифи якдигар буданд. Аммо гуногунии фик-

ру ақидаҳои баромадкунандагон касеро ба хиҷолат намоноид, зеро ба пленум тайёрӣ дида, маҳз ҳаминро умед доштанд. Муҳимаш ин буд, ки баҳои ҳаққонӣ дар натиҷаи баҳсу мунозираи ҷиддӣ дода шавад.

Устои муассисаи сетҳои электр Г. Солодовников, ки аввалин шуда ба музокира баромад, аз рӯи масъалаи рӯзнома сухан наронда, саргарми номбар кардани нишондиҳандаҳои истеҳсолию техникии кори коллективи худ шуд. Ин факт худ аз худ ягона нест ва он ба пленумҳои дигар комитетҳои партиявӣ низ хос аст. Вай метавонист гуфтугӯи ба зӯр ороэёфтаро дар бораи роҳбарӣ ба процессҳои бозсозӣ ба мубоҳиса оид ба умуман бозсозӣ ва натиҷаҳои он табдил диҳад. Ҳол он ки мақсад гузошта шуда буд, ки пеш аз ҳама ба услуби роҳбарии партиявӣ баҳо дода, барои такмили кори партиявию сиёсии байни омма таклифҳои конкретӣ пешниҳод карда шаванд.

Ниҳоят Г. Солодовников дар баромади худ дар бораи мавқеъ, роль ва вазифаи фаъолони интихобӣ изҳори ақида кард.

— Ман ҳарчанд аъзои комитети шаҳрии партия бошам ҳам, — гуфт ӯ, — аз кори амалӣ дар канор ҳастам. Ба ғайр аз иштирокам дар пленумҳо ва маҷлисҳои фаъолон ба шумо чизе гуфта наметавонам. Ман дар кори тайёр кардани ягон чорабинии партиявии умумишаҳрӣ боре ҳам иштирок накардаам...

Ҳамин гуна фаҳмиши аҳамияти аъзоёни органи интихобиро қариб ҳар шахси ба музокирабаромада қайд намуд. Комитети шаҳрии партия дар ҳайати пурраи худ бо тамоми қувваю қобилияташ бояд ба рафти бозсозӣ таъсир расонад. Дар ҳамаи звеноҳо принципҳо ва нормаҳои ленинии ҳаёти партиявиро собитқадамона татбиқ намояд, дар тайёрӣ ба пленумҳо ва бюрои комитети шаҳрии партия иштирок кунад, ба кори ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ назорат намояд, ба шӯъбаҳои комитети шаҳрии партия дар кор бо мактубу аризаҳои меҳнаткашон кӯмак расонад... Хулласи калом ҳуқуқу вазифаҳои аъзоёни комитети шаҳрии партия басо бисьёранд.

Дар амал бошад, органи интихобӣ аз кори ташкилию партиявӣ гӯё дар канор аст ва ин вазифаро ба зиммаи аппарати комитети шаҳрии партия, яъне аслан ба зиммаи доираи танги одамоне гузоштааст, ки органи интихобиро иваз менамоянд. Принципи асосии роҳбарии партиявӣ — роҳбарии коллегиалӣ ҳамин тавр вайрон карда мешавад. Дар ин бобат бевосита бюро, котибон, аппарати комитети партиявӣ, ки бисьёр вақт роли асосҳои демократиро дар кори ташкилию партиявӣ фаромӯш мекунанд, бештар гунаҳкоранд. Аммо бефаъолиятии авфнопазири худи органи интихобӣ, аъзоёни комитети шаҳрии партияро қайд накардан низ ноодилона мебуд.

Котиби якуми комитети шаҳрии партия А. Ҳалимов дар нутқи муқаддимавии худ диққати иштирокчиёни пленумро ба ҳамин ҷалб намуд.

— Дар ҳайати комитети шаҳрии партия коммунистоне ҳастанд, ки барои ба комитети шаҳрии партия омадани онҳо илтиҷо кардан лозим меояд, — гуфт ӯ. — Чун қоида, онҳо барои бо «сабаби узрнок» ба пленум ё маҷлиси фаъолон наомадан ҳамеша баҳона ёфта метавонанд. Ин қабил шахсонро ҳоло бо тамасхур «меҳмон» меноманд. Вақте ки аъзои комитети шаҳрии партия бо баҳонаҳои гуногун аз вазифаҳои худ саркашӣ мекунад, ин аламовар аст, рафиқон. Аз чунин шахсон ташаббусеро чашмдор шудан амри маҳол аст..

Дар пленум аъзоёни беғайрати комитети шаҳрии партия бо овози баланд номбар карда шуданд. Дар байни онҳо ҷонишини вазири маорифи РСС Тоҷикистон Г. Каримов, директори генералии иттиҳодияи «Тоҷикмебель» Ҳ. Орифов, оҳангари иттиҳодияи истеҳсолии масолеҳи бинокории Душанбе Н. Меньшиков, коргари заводи маснуоти оҳану бетонии тресги «Душанбемонолитстрой» Д. Шеров буданд. Ба ташкилотҳои ибтидоии партиявие, ки коммунистони номбаршуда дар ҳисоби пар-

тиявии онҳо меистанд, супориш дода шуд, ки сабабҳои бефаъолиятии ҳар кадоми онҳоро муайян намоянд.

Аъзои КПСС дӯзанда-мотористкаи фабрикаи трикотаж З. Никонова ба ҳайати комиссияи тафтишоти ташкилоти шаҳрии партия дохил буд. Вай маҳз ба ҳайати он дохил мешуд ва ҳеҷ гуна коре намебурд. Ӯ барои беғайратӣ ва супориши партиявиро иҷро накарданаш бо қарори комиссияи тафтишот аз ҳайати органи интихобӣ бароварда шуд. Иштирокчиёни пленум чунин чораро маъқул донистанд.

Дар пленум дар бораи зарурати такмил додани роҳбарӣ ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ба онҳо расондани ёрии методӣ бисьёр сухан ронда шуд. Музокирачиён қайд карданд, ки услуб, шакл ва тарзи фаъолияти ташкилотҳои партиявиро ба талаботи марҳалаи нави бозсозӣ зудтар мувофиқ кардан, усулҳои кори сиёсии байни оммаро омӯхтан лозим аст. Бояд гуфт, ки дар ҳисоботи бюро оид ба ин самти кор таҳлили муфассал, таклифҳои муҳиму муфид ҷой надоштанд.

Инро дар баромади худ дар пленум котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. Маҳкамов қайд кард. Худи рӯҳи ҳисоботи бюрои комитети шаҳрии партия ба талаботи ҳозира пурра ҷавоб намедиҳад. Оҳанги раҳмдилӣ, таҳлили рӯякии проблемаҳо, зикри камбудиҳо бидуни муайян кардани роҳҳои бартараф намудани онҳо, диққати нокифоя ба кору проблемаҳои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ — ин буд фақат баъзе аз нуқсонҳои ҳисобот.

Дар ҳисобот мавзӯи ошкорбаёнӣ, танқиди хатоҳои сиёсати оид ба кадрҳо пурра инкишоф дода нашуд. Аз ҳама асосиаш ин буд, ки кори худи бюро оид ба роҳбарӣ ба бозсозӣ пурра нишон дода нашуд. Дар ҳисобот баҳои аниқу принципиалӣ ба фаъолияти худи бюро ва аз баъзе ҷиҳатҳо — ба бефаъолиятии он ҷой надошт. Танқиду худтанқид аз он танқиду худтанқиде, ки пеш аз процессҳои навсозӣ буд, фарқе намекард. Кӯшиш карда мешуд, ки ба ном душвориҳои объективӣ сабаби сустии кори ташкилотчигӣ нишон дода шавад.

Ин ҷиҳатҳои сусти ҳисоботро котиби якуми комитети партиявии райони Фрунзе В. Хоҷиев, котиби якуми комитети партиявии райони Марказӣ Ш. Султонов ва дигар иштирокчиёни пленум ошкор карданд.

— Услуби партиявии роҳбарӣ ба бозсозӣ аз доираи ҳисобот берун мондааст, — гуфт В. Хоҷиев. — Бо ҳисобот шинос шуда хулоса баровардан душвор аст, ки дар марҳалаи нав бюро процессҳои бозсозиро чӣ тавр бояд идора кунад. Танқид-чӣ? Роҳбарон на барои корро ташкил карда натавонистанашон, балки асосан барои иҷро нашудани супоришҳои план танқид карда мешаванд. Масъалаҳои кадрҳо, қабул ба партия аз мадди назар дур мондаанд.

Аъзои бюро, мудири шӯъбаи кори ташкилию партиявии комитети шаҳрии партия О. Бедаревро бисьёр маломату сарзаниш карданд. Дар ташкилотҳои партиявӣ норасоии сарварони салоҳиятдору кордон ва ташаббускори партиявӣ, инструкторон ҳис карда мешавад. Дар ин бора комитети шаҳрии партия ғамхорӣ накунад, дигар кӣ ғамхорӣ мекунад?

Масъалаи кадрҳо, гуфтан мумкин, масъалаи ҳалталабест, вале он дар намуди системаи том ҳанӯз муайян карда нашудааст. Камбудиҳои сиёсати оид ба кадрҳо яке аз ҷиҳатҳои сусти фаъолияти ҳамаи комитетҳои партиявии республика мебошад. Гап на фақат дар маълумоти касбӣ, салоҳиятнокӣ, кордонии кадрҳои роҳбарикунандаи партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ аст. Чунин ҳолат касро ба ташвиш меоварад, ки дар амалияи хостагирӣ ва ҷобаҷогузории кадрҳо баъди гузаштани ду соли бозсозӣ ҳам фактҳои ошнобозӣ, ҳамшаҳрчигӣ, хешу таборчигӣ, гурӯҳбозӣ решакан карда нашудаанд. Аз ин рӯ, иштирокчиёни пленум чунин хулоса бароварданд: дар ташкилоти шаҳрии партия ҳанӯз на ҳамаи корҳо ба ҷо оварда шудаанд, то ки дар вазифаҳои асосӣ одамоне кор кунанд, ки аз ҷиҳати сифатҳои сиёсӣ, корӣ ва ахлоқии худ ба талаботи имрӯза пурра

мувофиқ бошанд ва на ба худ, балки ба кори умумипартиявӣ садоқатмандона хизмат намоянд.

— Ҳоло дар бораи зарурати резерви боэътимоди кадрҳо бисьёр сухан ронда мешавад, — гуфт Ш. Султонов. — Барои ба вуҷуд овардани резерви кадрҳо ҳатто гузарондани конкурсҳо пешбинӣ шудааст. Аммо дигар зуҳурот низ ҷой дорад. Масалан, комитети шаҳрии партия барои мо ба вазифаҳои холӣ номзадҳо мефиристад ва бо ҳамин район аз имконияти ташкил кардани корпуси худии кадрҳо маҳрум мешавад. Ин ба пурра кардани аппарати комитети районии партия низ дахл дорад. Гоҳо аз сабаби фишори комитети шаҳрии партия, ки номзади худро маҷбуран мефиристад, мо барои худ ҳатто инструкторро интихоб карда гирифта наметавонем...

Дар бораи вазифа ва роли баланди инструктори комитети партиявӣ инчунин директори комбинати чӯбу тахта Қ. Юсуфов гап зад. Ба ақидаи ӯ, шахсе, ки барои додани дастур ба корхона меояд, бояд истеҳсолот, механизми хоҷагӣ, иқтисодиётро нағз донад. Аммо баъзан маҳз аз инструкторони комитети партиявӣ маслиҳатҳои хеле соддалавҳонаро шунидан лозим меояд. Агар дар бораи сифат ба маънои васеи ин мафҳум гап заданӣ бошем, пас ба кадрҳо, дар навбати аввал ба кадрҳои партиявӣ ҳам бо меъёри сифат муносибат кардан зарур аст.

Аъзоёни бюрои комитети шаҳрии партия барои он ҳам танқид карда шуданд, ба ҳалли масъалаҳои хоҷагӣ, ки ба доираи ваколати органҳои советӣ ва хоҷагӣ дохиланд, аз ҳад зиёд машғул мешаванд. Оё сабаби на ҳамеша амиқ дарку мулоҳиза карда шудани масъалаҳое, ки мавриди муҳокимаи маҷлисҳои бюро мегарданд, инчуинн кашол ёфтани худи маҷлисҳо дар ҳамин нест?

Умуман бояд қайд кард, ки аз ҳад зиёд ба сиёсати хоҷагӣ дода шудани комитетҳои партиявӣ кайҳо боз дар ҳамаи зинаҳо маҳкум карда мешавад, вале аз ин хулосае намебароранд. Ба ин одати сустию беҳаракатӣ ва гоҳо набудани таҷрибаи роҳбарии сиёсӣ таъсир мерасонад.

Ҳар давраи таърихӣ хусусиятҳои хоси худро дорад, ки тақозои вазифаҳои айём мебошанд. Ҳоло комитетҳои партиявӣ бояд роли худро ҳамчун штаби сиёсӣ, штаби бозсозӣ дар хотир дошта бошанд. Ба чунин ҳақиқат бовар кунондан зарурате нест, ки агар комитети партиявӣ фақат бо корҳои хоҷагӣ машғул шуда, усулҳои сиёсии кори байни меҳнаткашонро фаромӯш кунад, ин таъсири идеологиро ба одамон суст карда, ба манфиатҳои тамоми партия зарар мерасонад.

Аз тарафи дигар, набояд фаромӯш кард, ки ҷудой аз вазифаҳои конкретии хоҷагӣ ба кори партиявӣ зарар расонда, ба он характери абстрактии маърифатӣ бахшиданаш мумкин аст. Тасодуфӣ нест, ки дар маҷлиси тантанавӣ бахшида ба 70-солагии Революцияи Кабири Социалистии Октябрь қайд карда шуд, ки қисмати бозсозиро ҳоло ду самти асосӣ — демократиконии ҳаёти ҷамъиятӣ ва ислоҳоти куллии иқтисодӣ, ки дар ягонагии диалектикӣ амал мекунанд, муайян менамоянд. Бинобар ин принципи ягонагии кори ташкилотчигӣ, сиёсӣ ва хоҷагӣ хеле муҳим аст.

Омехта кардани функцияҳои комитетҳои партиявӣ ва органҳои давлатӣ бошад, гапи дигар аст, ки ба он диққати иштирокчиёни пленумро ҷонишини якуми раиси комиҷроияи Совети шаҳрии депутатҳои халқӣ В. Черёмушкин, раиси комитети шаҳрии назорати халқӣ В. Бекетов, сардори управленияи корҳои дохилии комиҷроияи шаҳр А. Раҳмонов ҷалб карданд. Айнан мисли он, ки партия иқтисодиётро идора намекунад, балки тараққиёти онро роҳнамой мекунад, комитети шаҳрии партия бояд ба фаъолияти органҳои советӣ роҳнамой кунад, вале ҳеҷ гоҳ набояд онҳоро иваз кунад. Комитети партиявӣ масъулияти органҳои давлатӣ ва хоҷагиро баланд бардошта, ба онҳо ёрӣ мерасонад, ки идоракунии истеҳсолотро такмил диҳанд, бо усулҳои дуруст амал намоянд, натиҷаҳои беҳтарин ба даст оваранд.

Ин махсусан ҳоло, дар давраи аввали ба амал баровардани ислоҳоти куллии иқтисодӣ хеле муҳим аст. Бисьёр корхонаҳои шаҳр, гуфт дар баромадаш котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. Маҳкамов, ба ислоҳот амалан тайёр нашуданд. Дар байни роҳбарони хоҷагӣ шахсоне кам мебошанд, ки дар шароити худмаблағтаъминкунӣ ва худхароҷотбарорӣ чи тавр кор кардани корхонаро ба худ равшан тасаввур карда тавонанд. Таълими мунтазами иқтисодии мутахассисон, кадрҳои звенои миёна ташкил карда нашуд, ки ин низ хатои маҳзи кори бюрои комитети шаҳрии партия мебошад. Коллективҳои меҳнатӣ ба проблемаҳое дучор омаданд, ки онҳоро пешакӣ дидан мумкин ва лозим буд.

Иттиҳодияи газворҳои пахтагини Душанберо мисол овардан мумкин аст, ки як сол пеш аз ин ба тарзи нави кор қисман гузашта буд. Ҳоло вай аз давлат бист миллион сӯм қарздор шудааст. Шояд ба комитети шаҳрии партия лозим буд, ки сабаби вазъияти баамаломадаи бофандагонро муфассал таҳлил кунад ва дар асоси он дар дигар корхонаҳо дарсҳои кушода гузаронад, то ки хатоҳо такрор нашаванд. Аммо, аз афташ, бюрои комитети шаҳрии партия бо он маҳдуд гардид, ки А. Набиевро аз ҳайати худ баровардa, тавсия намуд, ки ӯ аз вазифаи директори генералии иттиҳодия озод карда шавад.

...Ягон музокирачӣ ба воқеаи муҳими ҳаёти партия ва тамоми халқ — Конференцияи XIX умумиттифоқии партиявӣ, ки ба он ҳоло тайёрӣ меравад, диққат надода намонд. Қайд гардид, ки дар як қатор коллективҳои меҳнатӣ ташаббус барои пеш аз мӯҳлат иҷро намудани плани нимсолаи якум, бо маҳсулоти илова ба план пешвоз гирифтани рӯзи кушода шудани конференция ба вуҷуд омад. Бюрои комитети шаҳрии партия ин ташаббуси коллективҳои пешқадамро маъқул донист.

Музокирачиён инчунин таклиф карданд, ки ба муҳокимаи конференцияи партиявӣ баъзе масъалаҳои кори ташкилию партиявӣ, нормаю принципҳои ҳаёти партиявӣ гузошта шаванд. **Аз ҷумла, таклиф шуд, ки ҳисоботи бюрои комитетҳои партиявӣ дар байни конференцияҳо ва маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ мунтазам гузаронда шавад. Мулоҳиза баён карда шуд, ки дар Устави КПСС муайян кардани статуси аъзои органи партиявии интихобӣ ба мақсад мувофиқ аст. Инчунин таклиф шуд, ки даврияти гузарондани пленумҳои комитетҳои районӣ ва шаҳрии партия аз нав дида шавад. Ба комитетҳои районӣ дар танзими штатҳо ва андозаи музди кори коркунони аппарат бештар мустақилият дода шавад. Аз муҳокимаи мактубу аризаҳои беимзо ва беадрес дар ташкилотҳои партиявӣ даст кашида шавад.**

Бояд гуфт, ки масъалаи мактубҳои беимзоро якчанд нафар музокирачиён ба миён гузоштанд. Аз ҷумла, ректори Институти политехникии Тоҷикистон, аъзои бюрои комитети шаҳрии партия Н. Ёқубов гуфт:

— Муаллифони мактубҳои беимзо моро азият медиҳанд, на ба худашон, на ба ректорат имконияти кор кардан медиҳанд, барои тафтиши ин гуна мактубҳо намояндагони дигар ташкилотҳо ҷалб карда мешаванд. Оё ин мактубҳо меарзанд, ки барои тафтиши онҳо вақту қувва ва саломатии одамон беҳуда сарф карда шаванд? Рафтори муаллифони мактубҳои беимзо муҳити маънавию психологиро дар коллектив вайрон менамояд, онҳо аксар вақт одамони ноустуворро ба ин кор равона мекунанд. Таклиф мекунам, ки мактубҳои беимзо умуман ба эътибор гирифта нашаванд...

Ин таклиф беасос нест. Дар ҳақиқат процесси инкишофьёбандаи ошкорбаёнӣ ва тӯҳмату бӯҳтони пинҳониро чӣ тавр бо ҳам мувофиқ донистан мумкин аст? Соҳиби мактуби беимзо муборизи кори навсозии ҳаёт буда наметавонад. Барои кори хайр бо усулҳои нопок мубориза бурдан мумкин нест. Охир, мактубҳои беимзо аксаран бо мақсади қасосгирӣ навишта мешаванд. Бисьёр вақт фактҳои дар мактубҳо зикршуда тасдиқ намегарданд.

Ба ин муносибат фактеро мисол овардани ҳастем, ки дар кори пленуми мазкур ҷой дошт. Ба президиум ба номи котиби якуми КМ хатчае омад, ки он чунин савол дошт: «Оё республика плани пахтаи соли 1987-умро иҷро карда метавонад?» Аммо хатча беимзо буд. Гуфтан душвор аст, ки барои имзо гузоштан ба муаллифи хатча чӣ халал расондааст. Сабаби ин мумкин эҳтиёткорӣ ё ҳамон қувваи одат бошад. Чизи дигар ҳам ҳайратовар буд. Пеш аз он ки ба савол ҷавоб диҳад, Қ. Маҳкамов хоҳиш намуд, ки коммунисти хатчаро навишта аз ҷояш хезад, аммо зал бо хомӯшӣ ҷавоб дод. Ҳамин тавр, муаллифи хатча маълум нашуд, аниқтараш ӯ ҷуръати ошкоргӯии муқаррарӣ пайдо карда натавонист. Ҷолиби қайд аст, ки муҳокимаи ин факт дар долони маҷлисгоҳ дар вақти танаффуси байни маҷлисҳои пленум ҳам давом кард...

Ин ҳодиса ҳам аз камбудии кори комитети шаҳрии партия маҳз дар соҳаи идеологӣ шаҳодат медиҳад. Дар ҳисоботи бюро аз қабили ҳодисаҳои ғайриоддии забонӣ ин тавр ба гӯш расид: «Амалияи таъсиррасонии идеологӣ бо шаклҳои нави кор, ба мисли намоиши гулҳо... бой гардид». Вале оё беҳтар намебуд, ки камбудиҳои кори тарбияи интернационалӣ, атеистӣ муфассалтар номбар намуда, таҳлил карда мешуд, ки чаро дар байни студентони институтҳои тарбияи ҷисмонӣ ва педагогӣ ҷангу ҷанҷол ба амал меояд. Мутаассифона, овози идеологҳо дар пленум мисли пештара хеле суст ва нобурро ба гӯш мерасид. Суханони ҳисобот дар бораи он, ки саҳми реалии одамонро ба бозсозӣ танҳо дар сурати ҳарҷониба баланд бардоштани дараҷаи кори ташкилотчигӣ ва идеологӣ зиёд кардан мумкин аст, суханони тумтароқ шуда мондаанду халос.

Бояд гуфт, ки пеш аз пленум барои омӯхтани афкори ҷамъиятӣ кори зиёди тайёрӣ ба ҷо оварда шуд. Аз ҷумла, ба аъзоёни органи партиявии интихобӣ, яъне ба тамоми комитети шаҳрии партия анкетаҳо дода шуданд. 36,5 фоизи шахсони пурсидашуда ҷавоб доданд, ки бюро кори худро мувофиқи бозсозӣ иҷро менамояд, 20 фоизи онҳо қайд карданд, ки бюро танҳо акнун корашро аз нав месозад ва 4,1 фоизашон гуфтанд, ки бозсозӣ ҳанӯз ба бюро дахл накардааст.

Аммо фаъолони интихобии пойтахт ҳангоми пур кардани анкета на фақат дар бораи камбудиҳои кори бюро изҳори ақида карданд, балки мавқеи худро дар бозсозӣ ба андозае инъикос ҳам намуданд. Мутаассифона, ин мавқеи пассивона аст. Аз 30 то 40 фоизи шахсони пурсидашуда ба саволи «Шумо иштироки шахсиро дар бозсозӣ чӣ хел мефаҳмед ва ба он чӣ хел баҳо медиҳед?» ҷавоб надоданро афзал донистанд. Ин факти ғамангез буда, аз бисьёр чизҳо гувоҳӣ медиҳад.

Агар дар як қатор ташкилотҳои ибтидоии партиявии пойтахт ҳисоботро аз рӯи ҳамин гуна рӯзнома монондан лозим шуда бошад, пас он дар комитети шаҳрии партия бомуваффақият барпо гардид. Оё аз ин ягон суде ҳаст — ин масъалаи дигар аст. Мехостем, ки бозсозӣ ба таври зарурӣ тезонида шавад. Вай дар пойтахт ҳанӯз нобаробар ба амал меояд: дар баъзе ҷойҳо он қарор мегирад, дар ҷойҳои дигар босуръат давом мекунад, пеш меравад. Албатта, ин зуҳуроти диалектикии процесси мураккабу муқтадири бозсозӣ мебошад. Охир на ҳама баробар барои ба тарзи нав кор кардан тайёр шудаанд ва садду монеаҳо аз ҳамин ҷост. Роҳи душвори бозсозиро пеш аз ҳама онҳое тай карда метавонанд, ки ба дониш ва шаклу усулҳои наву мукаммали кор такья менамоянд.

В. ВОРОБЬЁВ.

# ДАР НАВБАТИ ЧОРУМ МУХОКИМА ШУД

ЭЪЛОН дар бораи мачлиси партиявие, ки дар он хисоботи бюрои партиявии заводи асосии иттиходияи истехсолии «Заводи хишт» мухокима мешуд, дар даромадгохи клуб як рўз пеш аз мачлис пайдо шуд. Дар он навишта шуда буд:

1) — кабул ба номзадии аъзои КПСС;

2) — дар бораи гузаштан ба хисоби пурраи хочагй, худмаблагчудокунй ва худхарочотбарорй;

3) — хисоботи бюрои партиявии завод.

Дар рафти мачлис ба рўзнома боз як масъала — дар бораи чамъбасти кори коллективи корхона — дохил карда шуд. Хамин тавр, хисоботи бюрои партиявй масъалаи чорум шуда монд.

Розй шавед, худи хамин факт дар бораи бисьёр чиз шаходат медихад.

— Чй тавр? — пурсидем мо аз намояндаи комитети партиявии районн Октябрь А. Абдувохидов, ки дар мачлис хузур дошт.

Дар чавоб ў икрор шуд: навакак ба ман аз комитети районии партия занг зада, хохиш намуданд, ки дар мачлис иштирок кунам.

Албатта, чанд дакика пеш аз огози мачлис ба намояндаи комитети районии партия душвор буд, ки ба ташкилоти ибтидоии партиявй, бюрои партиявии он кўмаке расонад. Ин мадад бошад, чй тавре мо боварй хосил кардем, хеле зарур буд.

Ва мухокимаи мачлиси кушодаи партиявй гузоштани масъалахои бисьёр ба фаъолии иштирокчиёнаш таъсири бад нарасонда наметавонист. Баъзе аз даъватшудагон хаста шуда, хомўшона толорро тарк карданд ва интизори ба охир расидани мачлис нашуданд. Коммунистони алохида аз президиум хохиш карданд, ки онхоро аз мачлис чавоб диханд. Хол он ки шумораашон чандон зиёд набуд: аз 22 аъзо ва номзад ба аъзогии КПСС факат шонздах нафарашон хузур доштанд. Шаш нафар нафакахўрон гўё бо сабабхои узрнок ба мачлис наомаданд. Чй тавре баъд маълум шуд, ин ходисаи мукаррарй будааст. Баъзе аз онхо хакки аъзогиро худашон омада месупоранд, ба нафакахўрони алохида барои гирифтани хакки аъзогй мошин фиристода мешавад. Вале ба мачлисхои партиявй хамагй як—ду нафарашон меоянд. Бюрои партиявй борхо масъала гузоштааст, ки коммунистони нафакахўр дар чои икоматашон ба кайди партиявй гирифта шаванд, вале ин масъала алхол хал нашудааст.

Мулодавлат Шомамадов дар нутки хотимавиаш комитети партиявии районро танкид карда, чунин гуфт:

— Маро чун котиби ташкилоти партиявй тавассути телефон зуд-зуд ба комитети районии партия даъват мекунанд. Алалхусус, агар ягон маълумоте даркор шуда монад. Зимнан, чун коида, дар вакти кор даъват мекунанд. Баъзан сардори участкаи бинокорй маро аз кор чавоб намедихад. Дуруст хам мекунад. Худам хам дар хичолат мемонам, чунки то душ кабул намудану либос иваз карданам вакти зиёд сарф мешавад. Аъзоёни бригада чй мегўянд? Пеш куратори заводи мо инструктори комитети районии партия Василий Петрович Дедковский буд. Ў ба ташкилоти партиявиамон ёрии хуби амалй мерасонд. Мутаассифона, хозир ин мадад хис карда намешавад.

Ин эродхои танкидй дар мачлис чун наказн коргарй ба комитети районии партия — наказн зуд-зуд ба махалхо рафтан, даст кашидан аз услуби телефонии рохбарй ба ташкилотхои ибтидоии партиявй — садо доданд.

## Меъёри асосй кор аст

Бо вучуди як катор камбудихои кори ташкилй, метавон гуфт, ки дар мачлиси коммунистони заводи хишт гуфтугўи муфид баргузор шуд. Дар мачлис имкониятхои калони ташкилоти ибтидоии партиявй ошкор гардиданд. Аъзоёни бюрои партиявй паси хам ба минбар баромада, дар назди коммунистон ва коллектив хисобот доданд.

Бешубха, хиштпазй кори осон нест. Ин чо зиёда аз 60 фоизи коргарон бо мехнати дастй машгуланд. Чахорьяки коллективро занон ташкил медиханд. Бо вучуди душвории шароити кор ба коммунистон муяссар шудааст, ки тахти рохбарии бюрои партиявй баъзе муваффакиятхо ба даст оваранд. Корхона плани

соли дуюми панҷсоларо оид ба истеҳсол ва фурӯши маҳсулот пеш аз мӯҳлат иҷро кард.

Ба ин аз бисьёр ҷиҳат ҳамин мусоидат кард, ки бо ташаббуси бюрои партиявӣ дар завод реконструкцияи участкаи дуюми истеҳсолот оғоз ёфт. Печи нави тоннелии дарозиаш яксаду нӯҳ метр сохта мешавад, ки дар он ба сифати сӯзишворӣ ба ҷои ангишт газ кор фармуда мешавад. Ин имкон медиҳад, ки дасти 12 коргар холӣ карда, дараҷаи меҳнатталабӣ паст карда шавад: ҳозир барои хиштпазӣ ангишт дастӣ, тавассути аробачаҳо кашонда мешавад.

Баъзе беҳбудиҳои дигар ҳам ба назар мерасанд. Дар яке аз маҷлисҳои коммунистони корхона бо таклифи бюрои партиявӣ ахбороти сартехнолог, номзад ба аъзогии КПСС С. Забиров ва сардори шӯъбаи назорати техникӣ В. Неъматова шунида шуд. Гуфтугузори ҷиддӣ барпо гардид, ки баъди он шӯъбаи хиштхушккунӣ мураттабтар кор карда, режими мӯътадили ҳарорат таъмин гардида, кори бор кардану фаровардани хишт беҳтар ва сифати он баландтар шуд.

Мусобиқаи социалистӣ ҳам самарабахштар шуда истодааст. Ҳозир коргар ба лавҳаи назди ошхона гузоштаშуда назар афканда, дарҳол мефаҳмад, ки вазъияти кори ҷузъҳон гуногуни истеҳсолот чӣ гуна аст, кӣ пешсаф мебошаду кӣ қафо мондааст.

Участкаи дуюми истеҳсолотро мегирем. Коллективи он плани соли дуюми панҷсоларо дувоздаҳ рӯз пеш аз мӯҳлат иҷро намуда, даҳҳо ҳазор дона хишти иловагӣ баровард. Дар ин комьёбии меҳнатӣ хизмати бригадаи ветерани меҳнат, аъзои бюрои партиявӣ Раҳмон Раҳматов калон аст. Ӯ дар завод беш аз сӣ сол боз кор мекунад. Дар ин муддат даҳҳо нафар коргарони соҳибихтисос тайёр кардааст. Дар паҳлӯи Раҳмон Раҳматович собиқ шогирдони ӯ Ғафур Азимов, Раҳмат Абдураҳмонов меҳнат мекунанд. Ба пешсафии бригада чӣ мададгор аст? Пеш аз ҳама муттафиқию рафоқати мустаҳками коргарӣ. Дар ин коллектив проблемаи зуд-зуд ивазшавии кадрҳо вуҷуд надорад, ҳодисаҳои вайронкунии интизоми меҳнат ва технологӣ барҳам хӯрдаанд.

Вале дар маҷлиси партиявӣ аз хусуси натиҷаҳои хуби меҳнатӣ басо хоксорона сухан рафт, диққати асосӣ бештар ба камбудию норасоиҳои кори бюрои партиявӣ ҷалб карда шуд. Камбудиҳо бошанд, кам нестанд.

— Бозсозиро мо бояд пеш аз ҳама аз худ сар кунем, — изҳор намуд аъзои бюрои партиявӣ, раиси комитети иттифоқи касабаи завод Низомиддин Солеҳович Назаров. — Меҳнати онҳое, ки хишти хомро ба печь мегузоранду аз он мебароранд, мисли пештара аз ҳама вазнин аст. Ин кор қариб тамоман механиконида нашудааст. Бинобар ин мо ҳама бояд ғами сабуктар кардани меҳнати пурмашаққатро хӯрем. Дар ин кор бояд рационализаторон саҳми муносибе гузоранд. Сабаб чист, ки дар истеҳсолоти мо навигариҳо ҷорӣ карда намешаванд.

Дарвоқеъ, фаъолияти рационализаторӣ, алалхусус навоварӣ дар заводи асосии хиштпазии Душанбе ва умуман дар иттиҳодия, метавон гуфт, фаромӯш шудааст, умури саринженер бошад, ба ин кори муҳим бояду шояд машғул намешавад.

Ҷиҳати ҷолиби услуби кори бюрои партиявии завод.

— Соли гузашта, — нақл кард котиби бюрои партиявӣ М. Шомамадов, — мо ҳар моҳ чор маҷлис гузаронда, дар онҳо масъалаҳои зиёдеро муҳокима намудем. Вале натиҷааш назаррас набуд. Бинобар ин аз маҷлисбозӣ даст кашидем.

Ин иқдоми дуруст аст: кам бошаду беҳ бошад. Бо вуҷуди ин ҳозир ҳам фаъолияти бюрои партиявӣ самараи дилхоҳ намебахшад. Коммунистон худмаблағҷудокунӣ ва худхароҷотбарорӣ, ҳисоби хоҷагӣ барин масъалаҳои муҳимро мавриди муҳокима қарор медиҳанд. Қариб ҳар моҳ натиҷаҳои кори завод дар бюрои партиявӣ ва ё дар маҷлиси партиявӣ ҷамъбаст намуда, вазифаҳои давраи наздиктарин муайян карда мешаванд. Қайд кардан лозим аст, ки шунидани ҳисоботи коммунистон дар бораи талабҳои Уставро риоя намудани онҳо қоида шуда мондааст. Вале, мутаассифона, бисьёрии ин ҳисобот ба маълумот гирифта шуда, бюрои партиявӣ серталабӣ зоҳир намекунад. Баъзан қарорҳои вай бо кори мушаххаси ташкилотчигӣ ва тарбияи идеявӣ қувват дода намешаванд. Аз ин ҷост, ки таъсири бюрои партиявӣ ба рафти бозсозӣ дар завод суст аст.

Ва шароити нави хоҷагидорӣ гузаштанро мисол мегирем. Доир ба ин масъала гуфтугузори бисьёре мекунанду вале кори амалӣ кам аст. Бисьёре аз коркунони завод то ҳол намедонанд, ки худхароҷотбарорӣ чӣ тавр таъмин карда мешавад. Аз афташ, Вазорати саноати масолеҳи бинокорӣ ҳам ба корхона ёрии зарурӣ намерасонад. Моҳияти ҳисоби хоҷагӣ дар ин ҷо ҳанӯз ба ҳар коргар фаҳмонда дода нашудааст. Ва ҳол он ки ин яке аз роҳҳои асосии пешравии кор аст. Масалан, сарфи энергияи электр ва сӯзишворӣ дар цеху участкаҳо, алалхусус дар бригадаҳо, умуман ба ҳисоб гирифта намешавад. Мегӯянд, ки асбобҳои назорату ченкунӣ намерасанд. Вале магар ин проблемаи ҳалнашаванда аст?

Бозсозӣ тақозо мекунад, ки ҳар коргар бояд худро дар коллективи меҳнатиаш хӯҷаини ҳақиқӣ ҳис кунад. Ва ташкилоти ибтидоии партиявӣ, бюрои партиявӣ водоранд ба ин мусоидат намоянд. Аммо дар заводи асосии хиштпазӣ ин кор хеле суст ба роҳ монда шудааст.

Ҳоло дар корхона аз ҳаждаҳ бригада ҳамагӣ се бригада аз рӯи пудрати бригадавӣ бо татбиқи коэффициенти иштироки меҳнатӣ кор мекунад, ки дар онҳо аз расмиятчигӣ халос нашудаанд. Чунончи, дар цехи электрӣ ҳагоми ҷамъбасти кори ҳармоҳа дар рӯбарӯи бисту чор фамилияи коргарон рақами як навишта мешавад ва ин пудрати бригадавӣ ном дорад. Ҳама инро мебинанд, вале ҳатто коммунистон Камол Қобилов ва А. Калин, ки дар ин ҷо кор мекунанд, мушоҳидачиён шуда мондаанд. Зимнан, К. Қобилов аъзои бюрои партиявӣ, ҷонишини котиб оид ба кори идеологӣ мебошад.

Муваффақияти ҳар кор пеш аз ҳама ба одам вобаста аст. Мавқеи фаъолонаи ӯ асоси суръатафзоӣ, гарави бозсозист. Аз ин рӯ, бюрои партиявӣ, ташкилоти ибтидоии партиявӣ, ҳар як коммунист вазифадор аст дар бораи ташаккули чунин мавқеъ ғамхорӣ карда, доираи худидоракунии социалистӣ, демократияро торафт васеъ намоянд, дар ҳар коргар, инженер, техник ва хизматчӣ ҳисси хӯҷаинро парваранд.

Дар шароити демократиконӣ ва ислоҳоти иқтисодӣ, ба муносибати эътибор пайдо кардани Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ аз бюрои партиявӣ, ташкилоти партиявӣ кори фаъолонаи мустақилона ва масъулияти баланд талаб карда мешавад.

## Дар ҳаққи ҳар одам ғамхорӣ бояд кард

Дар маҷлис аъзои бюрои партиявӣ Мирвалӣ Чоршанбеев танқид карда шуд.

— Вай, — қайд намуд сардори шӯъбаи меҳнат ва музди кори завод Надежда Григорьевна Тимофеева, — ҳамчун роҳбари цехи бинокорӣ ба ташкили меҳнат, баланд бардоштани сифати таъмири хонаҳое, ки дар онҳо оилаҳои коркунони завод зиндагӣ мекунанд, диққати даркорӣ намедиҳад.

Эроди ҷиддӣ. Фонди манзили завод беш аз даҳ ҳазор метри мураббаъро ташкил медиҳад. Онҳо асосан биноҳои кӯҳнаанд. Ва барои дар ҳолати хуб нигоҳ доштани ин гуна хонаҳои истиқоматӣ кори цехи бинокориро нағз ташкил кардан зарур аст. Мутаассифона, бисьёр вақт талабномаҳои меҳнаткашон сари вақт ва хушсифат иҷро карда намешаванд.

Дар маҷлис коммунистон ва даъватшудагон дар бораи зарурати ҳарчи зудтар ҳал намудани проблемаҳои социалӣ бисьёр гап заданд. Чунончи, сухан аз кори ошхона, магазин, нонвойхона ва ғайра рафт. Аз хусуси бо ангишт таъмин кардани коргарон низ шикоят карда шуд. Ин ҳама масъалаҳои майда-чуйда нестанд. Дар шароити кори сесменагии завод масъалаҳои меҳнат, саломатӣ ва истироҳати одамон аҳамияти махсус пайдо мекунанд. Дар ин бобат ҳарчи бештар ғамхорӣ бояд кард. Шароите, ки дар он коллективи завод меҳнат мекунад, баланд бардоштани роли бюрои партиявӣ ва тамоми ташкилоти партиявиро дар ҳалли проблемаҳои социалӣ тақозо дорад.

Агар аз рӯи адолат бигӯем, бюрои партиявӣ худро аз масъалаҳои ҳалталаб ба канор намегирад. Вай дар яке аз маҷлисҳои худ масъалаи тарзу услуби роҳбарии директори генералии иттиҳодияи истеҳсолии «Заводи хишт»-и Душанбе Ниёз Комилович Назаровро мавриди муҳокима қарор дод. Мубодилаи ҳаматарафаи афкор барпо гардид. Аъзоёни бюрои партиявӣ ба унвони роҳбар як қатор мулоҳизаҳои танқидӣ ва дархостҳо баён карданд. Алалхусус, аз ӯ хоҳиш карданд, ки бо коргарон бештар вохӯрад, дар маҷлисҳои истеҳсолии цеху участкаҳо иштирок кунад, масъалаҳои таъминот, нақлиётро зудтар ҳал намояд ва ғайра. Камбудиҳои кори хоста гирифтан ва ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо, ба талаботу эҳтиёҷоти одамон эътибори зарурӣ надодани баъзе шӯъбаю умурҳо низ қайд карда шуданд.

Аз рӯзи он маҷлиси бюрои партиявӣ қариб ним сол гузаштааст ва барои ислоҳи вазъият фурсат буд. Аммо коргарон ҳисоботи бюрои партиявиро дар маҷлис шуиида, боз ҳамон масъалаҳоро бардоштанд. Ин маломати ҷиддист.

Дар фаъолияти ташкилоти ибтидоии партиявӣ баъди дар маҷлиси бюрои партиявӣ муҳокима карда шудани масъалаи бозсозии кори партиявӣ дар асоси талабҳои съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон ҳам беҳбудии назаррасе ба амал наомадааст. Дар зарфи панҷ соли охир дар завод ҳамагӣ ду кас ба номзадии аъзои КПСС қабул шудааст. Дар баъзе участкаҳо ва бригадаҳо коммунистон умуман нестанд. Шояд сабаби дараҷаи пасти муташаккилию интизом дар коллектив, рух додани ҳодисаҳои муносибати бемасъулиятонаи коркунони алоҳида ба кор аз ҳамин иборат бошад?

Бозсозӣ серҷабҳа аст. Аммо торҳои он дар ташкилоти ибтидоии партиявӣ, бюрои партиявии вай ҷамъ мешаванд. Имрӯзҳо, ки дар ҳама ҷо ба Конференцияи XIX умумиттифокии КПСС фаъолона тайёрӣ дида мешавад, бори гарони кор ба дӯши онҳо меафтад. Умедворем, ки маҷлиси барпогардида, дар он аз нуқтаи назари танқидӣ таҳлил шудани рафти бозсозӣ ба вусъати фаъолияти ташкилоти ибтидоии партиявӣ мусоидат хоҳанд кард.

А. АЛИМАРДОНОВ,
М. ИБРОҲИМОВ.

# ҚУСУРИ АҚИБМОНДАГИРО БАРОРЕМ

КОЛЛЕКТИВИ трести истеҳсолию истифодаи манзили мо бояд масъалаҳои муҳимми ба мардум хизмат расонданро ҳал кунад. Таъмири манзил, дар хонаҳо нигоҳ доштани шароити хуби зист маҳз ба мо вобаста аст. Аз ин рӯ, бозсозии ҳамаи корҳоямон барои ба сатҳи муосир бардоштани хизматрасонӣ равона шудааст. Мутаассифона, дар ин роҳ душвориҳое пеш меоянд, ки бо ҷидду ҷаҳди зиёд рафъашон месозем, аксаран ба кӯмаки Советҳои маҳаллии депутатҳои халқ ва худи сокинон мӯҳтоҷ мешавем, чунки дар солҳои охир проблемаҳои бисьёре ҷамъ шудаанд.

Ба фикрам, вазъияти таъмири асосӣ бештар душвор аст. Управлениян «Спецмонтажстрой» онро солиён 50—70 фоиз иҷро мекард. Во таклифи коммунистони трест қарор дода шуд, ки қисми ин корҳоро ба дӯши худ бигирем. Ба ин мақсад соли гузашта бригадаи таъмиргарон ташкил карда шуд, ки ба он И. Хайрулин сарварӣ мекунад. Ин коллектив дар дувоздаҳ объект таҷҳизоти инженериро таъмир кард. Мо ният дорем оянда дар асоси ин бригада управленияи таъмири асосии таҷҳизоти инженерӣ таъсис намоем. Иқтисодчиёнамон ҳисоб карданд, ки дар панҷ соли наздик имконият дорем қусури ақибмондагиро барорем, аммо барои ин управленияи сохтмону таъмирро ба ихтиёри трест додан лозим аст.

Мехостам ба масъалаи намунавӣ номидани маҳаллаҳо ва ё хонаҳо низ дахл намоям. Аввалан, намунавӣ гардидани маҳаллаҳо ба бинокорон вобаста аст. Ин ҳам ҳамвории территория, ҳам ҷӯйборҳои хуб, техникаи солим, намуди зебои дохилию берунии биноҳо, ҷиҳозонидани майдончаҳои кӯдакон мебошад. Мутаассифона, мо ҳоло ҳам маҷбуран аз бинокорон иморатҳоеро қабул карда, ба баланс мегузаронем, ки қабл аз ба истифода додан таъмирро тақозо мекунанд. Бомҳо ва дарҳоро соз мекунем, таҷҳизоти саитехникаро аз нав мешинонем.

Баъдан, маҳаллаи намунавӣ натиҷаи муносибати бошуурона ва масъулонаи сокинон нисбати хонаҳои худ аст. Вале аз кадом шуурнокӣ метавон гуфт, модоме баъд аз чанд соати сафедкунӣ дар деворҳову зинаҳо навиштаҷоту суратҳои мухталиф пайдо мешаванд. Албатта, ин кори кӯдакон аст, вале волидайн бояд ба тарбияи онон ҷавобгар бошанд. Хулоса, омодагии техникӣ ва нигаҳдории намунавии фонди манзил таваҷҷӯҳи доимии ҳам коркунони трест ва ҳам сокинонро тақозо мекунад.

Барои он ки кори коллективи трест нағз ташкил карда, аз ҷиҳати техникӣ беҳтар гардонда шавад, ба мо база ва бинои маъмурӣ лозим аст. Онҳоро месозанд, вале мӯҳлат гузашт. Сабабаш дар он, ки Управленияи сохтмони асосии комитети иҷроияи шаҳри Душанбе на танҳо соли 1987, балки соли ҷорӣ ҳам барои таҷҳизот талабнома нафиристодааст. Аз ин рӯ, пудратчии асосӣ — трести сохтмону монтажи Вазорати корҳои дохилии республика корро хобондааст. Аз ҷӣ бошад, ки комитети иҷроия ин биноро ба қатори биноҳои заруру фаврӣ дохил намекунад. Аммо он барои мо бисьёр муҳим аст. Варобари истифодаи он на фақат таҷҳизи техникии меҳнат, балки шароити маишӣ дар истеҳсолот низ беҳтар мегардад. Алҳол коркунони мо дар ҳавои кушод ва дар вагончаҳо кор мекунанд.

Ва боз мехостам оид ба як ҷиҳати дигари фаъолияти трест, яъне ҷиҳати ҷорӣ намудани шаклҳои прогрессивии ташкили меҳнат, аз ҷумла пудрати бригадавӣ низ бигӯям. Управленияҳои истифодаи манзили мо пеш аз он ки ба кори муайяншуда оғоз кунанд, чанд муддат кашолкорӣ мекарданд. Ҳоло коллективи управленияи истифодаи манзили № 2, ки даъвату вазъияти фалокатоварро интизор нашуда, таъмири планӣ ва муоинаи биноҳову хонаҳоро ба ҷо меоварад, аз рӯи усули бригадавӣ кор мекунад. Дар тӯли соли гузашта вай ҳаҷми корашро муайян кард ва дар роҳи бе дархостҳо адо кардани хизмати сокинон қадами нахустин гузошт. Бояд ёдовар шуд, ки қарор дода шудааст ҳангоми бастани шартномаҳо шумораи ҳайати управленияи истифодаи манзил ихтисор ва минтақаи хизматрасонӣ зиёд карда шавад, меъёрҳои амиқи сарфи ресурсҳои моддиву энергетикӣ муайян гардидаанд. Алҳол ин управления дар трест яке аз беҳтаринҳост.

Тағйироти ҷиддиро дар кори умурҳои истифодаи манзил он вақт метавон таъмин намуд, ки агар кори истифодабарандагон ба таъмини бенуқси гармиву энергия ва ҳамчунин ба таваҷҷӯҳи ҷамъиятӣ мувофиқат кунад. Ҳарчанд ҳақиқатест талх, бояд иқрор шуд, ки алҳол ҳамбастагии управленияҳои манзилро бо аҳолӣ ноил нашудаем. Дар назди Управленияҳои истифодаи манзили №№ 1, 4, 5, 6, 8 шӯроҳои ҷамъиятӣ, ки худи истиқоматкунандагон интихоб кардаанд, мавҷуданд, вале онҳоро фаъолтар бояд кард.

Мо мефаҳмем, ки ба хизмати мо на фақат шароити маишӣ, балки кайфияти одамон низ вобаста аст. Ва мекӯшем, ки инро доимо дар хотир дошта бошем.

**С. БАЙГУТОВ,**
**аъзои КПСС, устои ободонии трести истеҳсолию истифодаи манзили райони Марказии шаҳри Душанбе.**

# МУНОСИБАТИ ЯКТАРАФА

ДАР мубоҳисаи чанде пеш барпогардидаи оид ба проблемаҳои интенсификацияи истеҳсолоти ҷамъиятӣ дар шароити ноҳияи қувваи коргариаш фаровон, ки Институти иқтисодиёти АИ РСС Тоҷикистон ташкил кард, масъалаҳои муҳими назариявӣ ва методологии хусусиятҳои ноҳиявии интенсификация мавриди муҳокима қарор гирифтанд. Ҷустуҷӯи роҳҳо ва имкониятҳои интенсивонии тараққии иқтисодиёти Тоҷикистон дар сурати мавҷуд будани ресурсҳои озоди меҳнатӣ яке аз мавзӯъҳои асосии мубоҳиса буд. Ба истеҳсолоти ҷамъиятии республика ҷалб кардани ин ресурсҳо аз муҳимтарин проблемаҳои социалию иқтисодӣ мебошад.

Мубоҳиса бисьёр ҷиҳатҳои интенсификацияро равшан намуд. Бо вуҷуди ин масъалаҳое аз муҳокима берун монданд, ки қисми ҷудонопазири назария ва амалияи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии республика дар ҳамаи зинаҳои истеҳсолоти ҷамъиятӣ мебошанд. Масалан, иштирокчиёни мубоҳиса проблемаи интенсификацияро ба миён гузошта ва роҳҳои ҳалли онро нишон дода, асосан ба соҳаи истеҳсолоти моддии ноҳия дахл намуданд. Ба масъалаҳои интенсификация ва афзун гардондани самараи соҳаҳои ғайриистеҳсолӣ бошад, тамоман диққат дода нашуд.

Интенсификацияи соҳаи ғайриистеҳсолиро аз нуқтаи назари методологӣ якҷоя бо тамоми такрористеҳсоли ҷамъиятӣ, яъне аз нуқтаи назари алоқаи мутақобилаи он бо интенсификацияи истеҳсолоти моддӣ муҳокима кардан лозим аст. Дар шароити тезондани прогресси илму техника комьёбиҳои он дар навбати аввал дар соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ, ки он ҷо заминаҳои зарурии моддии интенсификацияи соҳаи ғайриистеҳсолӣ ба вуҷуд меоянд, ҷорӣ карда мешаванд. Аз тарафи дигар, маориф, нигаҳдории тандурустӣ, илм ба такомулоти сифати қувваи коргарӣ ва воситаҳои истеҳсолот мусоидат намуда, бо ҳамин процессҳои интенсификацияи соҳаи истеҳсолиро метезонанд.

Проблемаи интенсификацияи соҳаи ғайриистеҳсолӣ ҷиҳатҳои ба худ хоси тадқиқотиро дорад, ки ба ин зарурати зиёд кардаии ҳосилнокии меҳнати тамоми истеҳсолоти ҷамъиятӣ боис мешавад. Хусусияти асосии соҳаи ғайриистеҳсолӣ аз он иборат аст, ки меҳнати дар ин ҷо сарфшаванда ва натиҷаҳои он дар навбати аввал барои қонеъ гардондани талаботи шахсии ҳар аъзои ҷамъият ва фароҳам овардани шароитҳои мусоиди инкишофи ҳамаҷонибаи шахсият равона карда шудааст.

Ҳамин тариқ, характери афзалиятноки социалии интенсификацияи соҳаи ғайриистеҳсолӣ барои ҷустуҷӯи роҳҳои таносуби беҳтарини омилҳои экстенсивӣ ва интенсивии инкишофи соҳаи хизматрасонӣ водор менамояд. Чунончи, баланд бардоштани дараҷаи маълумоти умумӣ, касбӣ ва интеллектуалии қувваи коргарӣ, тезондани кори ҷорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илму техника дар соҳаи ғайриистеҳсолӣ, технология ва шаклу усулҳои нави ташкили меҳнат, такмил додани механизми иқтисодии истеҳсолоти ғайримоддӣ аз ҷумлаи ин омилҳо мебошанд. Интенсификацияи соҳаи ғайриистеҳсолӣ бо васеъ кардани структура, афзудани хелҳо ва баланд бардоштани сифати хизматрасонӣ зич алоқаманд аст.

Концентрация ва мутамарказонии истеҳсолоти соҳаи хизматрасонӣ

ба тезондани интенсификацияи соҳаи ғайриистеҳсолӣ мусоидат мекунад. Корхонаҳои калон барои ҷорӣ кардани техника ва технологияи прогрессивӣ, истифодаи коргарону мутахассисони баландихтисос ва татбиқи шаклҳои нави хизматрасонӣ ба аҳолӣ ва кам кардани ҳар гуна хароҷоти ғайриистеҳсолӣ имкониятҳои калон доранд. Дар ниҳояти кор ҳамаи ин афзоиши ҳосилнокии меҳнат ва самараи кори соҳаи ғайриистеҳсолиро таъмин менамояд. Корхонаҳои калони махсуси соҳаи хизматрасонӣ ба аҳолӣ — хонаҳои хизмати маишӣ, фабрикаҳои либостозакунии химиявӣ ва ғайра мисоли концентрация, системаҳои марказонидаи китобхонаҳо, иттиҳодияҳои музейҳо, циркҳо, марказҳои маданӣ мисоли мутамарказонӣ мебошанд.

Дар баробари ин шароити махсуси кори соҳаи ғайриистеҳсолӣ, яъне зарурати ҳарҷи бештар ба истеъмолкунанда наздик кардани хизматрасонӣ процесси концентрация ва мутамарказонии истеҳсолотро маҳдуд мегардонад. Бинобар ин яке аз вазифаҳои муҳимтарин бо назардошти хусусиятҳои ҷойгиршавии аҳолии ноҳия дарьёфт кардани таносуби беҳтарини концентрация ва мутамарказонӣ мебошад.

Шарти муҳими интенсификацияи соҳаи ғайриистеҳсолӣ ба вуҷуд овардани воситаҳои прогресси илму техникаи ин соҳа аст. Ҷорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илму техника, вусъати интенсификация объектнван такмил додани структураи фондҳои асосии ғайриистеҳсолӣ, зиёд кардани қисми фаъоли онҳоро тақозо менамояд. Муҳайё кардани хизматрасонӣ дар асоси воситаҳои бештар мукаммалу самарабахши истеҳсолот ва истифодаи коркунони баландихтисос дар амал маънои интенсификацияи соҳаи ғайриистеҳсолиро дорад.

Вусъат додани алоқаҳои байниноҳиявӣ дар доираи комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат дар бобати барпо намудани объектҳо ва минтақаҳои якҷояи хизматрасонӣ, ба вуҷуд овардани асбобу таҷҳизот, дарьёфт кардани шаклу усулҳои наву самарабахши муҳайё намудани хизматрасонӣ, ки талаботи рӯзафзуни шахсии аҳолии республикаро қонеъ мегардонанд, заминаи муҳими ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарондани соҳаи ғайриистеҳсолӣ мебошад. Дар айни ҳол тараққиёти босуръати соҳаи ғайриистеҳсолӣ имконият медиҳад, ки проблемаи истифодаи ресурсҳои меҳнатӣ дар ноҳия ба андозае ҳал карда шавад, зеро ин соҳа метавонад шумораи зиёди коргаронро бо кор таъмин намояд.

**М. РАҲИМОВ**
**ходими калони илмии совети омӯзиши қувваҳои истеҳсолкунандаи АИ РСС Тоҷикистон, номзади илми иқтисодӣ.**

# ШАКЛИ ҲОЗИРАИ ИНТЕГРАЦИЯИ ИЛМУ ИСТЕҲСОЛОТ

ДАР рафти бозсозии механизми социалию иқтисодии идоракунии хоҷагии халқ ва тезонидани гузариши иқтисодиёт ба роҳи интенсивӣ мубоҳисаи вусъатдодаи Институти иқтисодиёти АИ РСС Тоҷикистон басо муҳим мебошад.

Аммо ман қайд кардани ҳамин чизро ҷоиз мешуморам: баҳсу мунозара бояд на ба муайян кардани он нигаронда шавад, ки ноҳия қувваи коргарии фаровон дорад ва ё аз он таъмин аст. Муайян кардани омилҳо ва роҳҳое муҳимтар мебошад, ки барои барпо намудани иқтисодиёти камхарҷи ноҳия имконият медиҳанд ва он дар асоси тараққиёти интенсивӣ дар панҷсолаҳои дувоздаҳум ва минбаъда ба сафҳои пеши прогресси илму техника баромадани республикаро таъмин менамояд. Роҳи интенсивии тараққиёт аз бисьёр чизҳо таркиб мееёбад: бо техникаи нав таҷҳизонии истеҳсолот, беҳтар намудани ташкили меҳнат, такмили ко-

ри тайёркунии кадрҳо, планкашӣ ва идоракунӣ, пурзӯр кардани ғамхорӣ дар бораи одамон ба интенсификация мусоидат мекунанд.

Мо бо Р. К. Мирзоев, ки таърифи интенсификацияро дода, онро бо афзудани ҳосилнокии меҳнат алоқаманд менамояд, ҳамфикрем. Нишондиҳандаҳои интенсификация гуногунанд ва онҳо якҷоя афзоиши самараи истифодаи ҳамаи хелҳои ресурсҳои хоҷагии халқро тавсиф менамоянд. Аммо дар байни онҳо нишондиҳандаи универсалӣ — динамикаи ҳосилнокии меҳнат мавҷуд аст. Аз ин рӯ, ташвиши Р. К. Раҳимов комилан фаҳмост. Вай чунин мешуморад, ки **ресурсҳои меҳнатии** озоди республика **ба фаъолияти меҳнатӣ омода нестанд** ва онҳоро ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ самарабахш ҷалб намудан мумкин нест, зеро онҳо **ихтисоси зарурӣ надоранд** ва танҳо ба меҳнати камихтисос тайёранд. Вале ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарондани иқтисодиёти социалистӣ ба андозаи зиёд сафарбар намудани тамоми неруи илмию техникӣ ва истеҳсолии мамлакатро талаб мекунад. «Прогресси илму техника, — қайд намуд М. С. Горбачёв, — тақсимоти шартии соҳавии комплекси ягонаи хоҷагии халқро аз дигар чизҳо дида камтар ба эътибор мегирад ва барои дар амал татбиқ шуданаш **якҷоя ва мустаҳкам кардани ҳамаи қувваҳои мавҷуда, ҷасурона ва моҳирона истифода бурдани ресурсҳои интеллектуалӣ ва истеҳсолии ҷамъиятро** боисрор тақозо менамояд».

Дар панҷсолаи ёздаҳум неруи иқтисодии республика афзуда, структураи истеҳсолоти ҷамъиятӣ васеъ ва самараи он зиёд, дараҷаи некӯаҳволии моддии меҳнаткашон баланд шуд. Бештар аз 130 цеху корхонаи калон ба кор даромад. Ҳоло зиёда аз 1200 хатти механиконидаю автоматонида, қариб 500 цеху участкаҳои механиконидаи комплексӣ ва автоматонида, бештар аз 13 ҳазор таҷҳизоти автоматӣ кор мекунанд.

Аммо, агар барои тараққиёти саноат 1,8 миллиард сӯм сарф шуда, дар сурати чунин маблағгузории асосӣ афзоиши фондҳои асосии истеҳсолӣ 34 фоизро ташкил дода бошад, пас ҳаҷми умумии маҳсулот ҳамагӣ 4 фоиз ва ҳосилнокии меҳнат 6 фоиз афзуд. Дар айни ҳол бо фонд таъмин будани меҳнат 18 фоиз ва дараҷаи боздеҳи фонд 11 фоиз кам шуд. Боздеҳи ками прогресси илму техника боиси суст шудани суръати миёнаи ҳарсолаи афзоиши даромади миллӣ гардид. Тоҷикистон аз ҷиҳати истеҳсоли даромади миллӣ ба ҳар сар аҳолӣ аз нишондиҳандаи миёнаи иттифоқӣ **беш аз ду баробар** ақиб мондааст.

М. С. Горбачёв дар маҷлиси машваратӣ дар КМ КПСС оид ба масъалаҳои тезонидани прогресси илму техника қайд карда буд: «Сафи пеши мубориза барои тезондани прогресси илму техника дар хоҷагии халқ ба воситаи илм мегузарад... Ба вазифаҳои илм бояд ба таври нав, аз нуқтаи назари талаботи замон — талаботи қатъиян рӯ овардани он **ба эҳтиёҷоти истеҳсолоти ҷамъиятӣ ва рӯ овардани истеҳсолот ба илм** нигарем».

Дар республика дар панҷсолаи ёздаҳум бо ҷидду ҷаҳди илми академиявӣ, донишкадаҳои олӣ ва соҳавӣ як қатор тавсияҳои илмӣ кор карда баромада, дар истеҳсолот ҷорӣ карда шуданд. Муассисаҳои Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон 294 мавзӯъ ва супориш, аз ҷумла 68 мавзӯю супоришро оид ба проблемаҳои муҳимтарини илмию техникӣ ва иқтисодӣ кор карда баромаданд. Дар панҷсола бештар аз 150 тавсияи илмӣ дар истеҳсолот ҷорӣ карда, зиёда аз 120-тои онҳо барои истифода ба соҳаҳои гуногуни хоҷагии халқ фиристода шуданд. Самараи онҳо бештар аз 40 миллион сӯмро ташкил хоҳад кард.

Бо вуҷуди ин прогресси илму техника дар ноҳия бояду шояд тезонида нашудааст, зеро проблемаҳои то ҳол ҳалнашудаи дорои характери ташкилию идоракунӣ ва иқтисодӣ садди роҳи ҳамкории илму истеҳсолот мебошанд. Ба ин дар навбати аввал инкишофи хеле сусти чунин шаклҳои фаъолияти илмию техникӣ ва чунин тарзу усулҳои идоракунии он, ки оптималӣ гардондани цикли «тадқиқот — коркардабарой — ҷорикунӣ»-ро таъмин мекунанд, таъсир мерасонад. Дар бораи шаклҳои

прогрессивии бо ҳам пайвастани илму истеҳсолот сухан ронда, мо комплексҳои илмию истеҳсолии гуногун: иттиҳодияҳои истеҳсолӣ ва илмию истеҳсолӣ, марказҳои соҳавӣ ва байнисоҳавии илмию техникӣ, коллективҳои муваққатии илмию истеҳсолӣ, марказҳои инженериро дар назар дорем. Таҷрибаи Украина, Белоруссия ва Литва оид ба истифодаи шаклҳои нави интеграцияи илму истеҳсолот самараи калони онҳоро дар кори ба вуҷуд овардан ва дар истеҳсолот ҷорӣ намудани техникаи нав ва технологияи прогрессивӣ нишон медиҳад. Масалан, ҳоло дар мамлакат бештар аз 500 иттиҳодияи илмию истеҳсолӣ кор мекунад. Таҷрибаи зиёда аз понздаҳсолаи кори иттиҳодияҳо афзалиятҳои калони ин шакли интеграцияи илму истеҳсолотро ошкор намуда, назар ба шаҳодати академик Г. И. Марчук, ои имкон дод, ки мӯҳлати дар истеҳсолот ҷорӣ кардани тавсияҳои илмӣ якуним—ду баробар кӯтоҳ карда шавад.

Моҳи апрели соли 1983 дар системаи Вазорати саноати маҳаллии РСС Тоҷикистон дар заминаи бюрои лоиҳакашию конструкторӣ ва технологӣ ва заводи «Металлопластмасса» иттиҳодияи илмию истеҳсолии «Восход» барпо карда шуд, ки яке аз вазифаҳои асосии он тезонидани прогресси илму техника дар соҳа мебошад. Танҳо дар солҳои 1983 — 1986 қариб 500 номгӯи воситаҳои механиконӣ ва таҷҳизоти технологӣ кор карда баромада, зиёда аз 1600 воҳиди чунин воситаҳо тайёр карда шуданд, ки барои истеҳсоли молҳои истеъмолии халқ хеле зарур мебошанд. Бояд қайд кард, ки агар то барпо шудани иттиҳодияи илмию истеҳсолӣ вазни қиёсии таҷҳизоти тайёршаванда барои эҳтиёҷоти соҳа дар ҳаҷми умумии корҳои тадқиқоти илмӣ ва таҷрибавию конструкторӣ 8—10 фоизро ташкил дода, цикли кор карда баромадану ҷорӣ намудан то 6 сол ва аз ин ҳам зиёдтар тӯл кашида бошад, пас дар соли 1985 вазни қиёсии таҷҳизоти аз рӯи тавсияҳои иттиҳодия тайёркардашаванда афзуда, ба 48 фоиз расид, цикли кор карда баромадану ҷорӣ намудани баъзе тавсияҳо 2—3 сол кам шуд.

**В. БАБИЧЕВ,**
**мудири шӯъбаи тараққиёти перспективии Иттиҳодияи илмию истеҳсолии «Восход»-и Вазорати саноати маҳаллии РСС Тоҷикистон.**

# КООПЕРАТИВҲОИ СОҲАИ ХИЗМАТРАСОНӢ

ДАР мақолаҳои Наумов В. ва Мустафоев Х., ки дар шумораҳои пешинаи журнал чоп шуданд, оиди тараққии кооперативҳо дар республика ва фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ бисёр проблемаҳои муҳим мавриди баҳс қарор дода шудаанд. Аммо ҳангоми ҳалли масъалаҳо дар Тоҷикистон барин ноҳия, ки аҳолии деҳот аз аҳолии шаҳр хеле зиёд аст, ҳатман омилҳои социалию демографӣ ва миллию этнографиро ба ҳисоб гирифтан зарур. Чунончи, натиҷаҳои тадқиқоти саросари аҳолии қобили меҳнат, ки соли 1986 гузаронида шуд, чунин шаҳодат медиҳанд: 94 фоизи одамони бо кори истеҳсолоти ҷамъиятӣ машғул набударо занон ташкил медиҳанд; аз шумораи умумии одамони кор намекардагӣ 22,9 фоизашон дар шаҳр ва 77,1 фоизашон дар қишлоқ зиндагӣ мекунанд; аз 234 ҳазор нафар одамони бо кори истеҳсолоти ҷамъиятӣ машғул набуда 161 ҳазор нафарашон қобили меҳнат буда, хоҳиши кор кардан доранд ва қариб 93 фоизашон занон мебошанд.

Ҳангоми тайёр кардани ҷойҳои кор дар РСС Тоҷикистон пурратар истифода бурдани меҳнати занонро пешбинӣ кардан зарур аст. Дар қатори соҳаҳои истеҳсолоте, ки аксарияти коркунонашонро занон ташкил медиҳанд, соҳаи адои хизмат мавқеи муҳимро ишғол менамояд. Хусуси-

яти ташкили процессҳои технологӣ дар соҳаи хизматрасонӣ, масалан, дар он ҷо аксар мавриҳ набудани назми маҷбурии кор ба фароҳам овардани шароити мусоид барои ҷорӣ намудани рӯз ё ҳафтаи нопурраи кор мусоидат мекунад. Мақсад аз вусъати хонакорӣ дар Тоҷикистон ҳалли проблемаи бо кор таъмин кардани, пеш аз ҳама, модарони серфарзанд мебошад.

Проблемаи мазкур махсусан дар қишлоқҳои республика тезу тунд аст, ки он ҷо ҳамагӣ 4,3 фоизи бачаҳо бо муассисаҳои томактабӣ фаро гирифта шудаанд. Ба назари мо, ин масъаларо метавон бо роҳи дар хона барпо намудани боғчаҳои хурди кӯдакон ҳал кард. Аксар вақт аҳолии шаҳр низ ба чунин шакли хизматрасонӣ эҳтиёҷ дорад.

Ҷавонони навхонаро мисол магирем. Ба онҳо шахсе лозим аст, ки вақти ба машғулият, концерт ё кино рафтанашон кӯдаки онҳоро нигаҳбонӣ кунад. Ин навъи хизматрасонӣ дар бисьёр мамлакатҳо ба аҳолӣ пешкаш карда мешавад ва он беби-ситтинг (ҳамроҳи кӯдак нишастан) ном дорад. Барои дар республикаи мо маъмул гардидани ин навъи хизматрасонӣ кори муайяни тайёрии оиди ба гурӯҳҳои коргарӣ ҷалб намудани нафақахӯрон, соҳибхоназанон ва модарони ҷавон, инчунин фаҳмонда додани афзалиятҳои ташкили ҳамин қабил кооперативҳо лозим аст.

Дар кори ба ҳаёти фаъолонаи меҳнатӣ ҷалб намудани аҳолии номашғули деҳот бояд Қонун дар бораи фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ роли калон бозад. Дар қарори пленуми панҷуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон «Дар бораи ҳолат ва чораҳои ба куллӣ беҳтар истифода бурдани ресурсҳои меҳнатии республика дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС» гуфта шудааст: «Совети Вазирони РСС Тоҷикистон дар асоси натиҷаҳои тадқиқи саросари бо кор машғул будани аҳолии қобили меҳнат чораҳоеро пешбинӣ кунад, ки ба иҷрои ҳамаҷонибаи Қонуни дар бораи фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ, хусусан дар соҳаи адои хизмат, тараққӣ додани косибӣ, хонакорӣ, кооперацияи ҳунармандон, корхонаҳои ёрирасон, пудрати оилавӣ бо назардошти шароити конкретии шаҳру районҳои республика мусоидат менамоянд».

Вақтҳои охир фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ, ҳаракати кооперативӣ дар соҳаҳои истеҳсоли молҳои сермасриф, адои хизмати маишӣ ва хӯроки умумӣ як дараҷа инкишоф ёфт. Алҳол кооперативҳо асосан дар шаҳри Душанбе, марказҳои вилоятҳо ва баъзе районҳо ташкил ёфтаанд. Ва ҳол он ки ҳар маҳали аҳолинишини деҳот устоҳон худро дорад, ки онҳоро дарьёфт ва ба кооператив ҷалб намудан, касбу корашонро ба расмият даровардан даркор аст.

Роҳи ташаккули кооперативҳо ҳанӯз мушкилоту монеаҳои зиёд дорад. Ин ҳам бо кори ба расмият даровардан (на дар ҳама ҷо ба мӯҳлати муқарраршудан 20-рӯзаи қайд риоя карда мешавад), ҳам бо ҷудо кардани биноҳо, таъмири асосии онҳо, телефонгузаронӣ ва амсоли инҳо марбут аст. Худи ахборот дар бораи тартиби ташкил кардани кооперативҳо тамоман ғайрикифоя мебошад. Барои ҳарчи зудтар ба тартиб андохтани ин корҳо органи мустақиле барпо кардан зарур аст, ки фаъолияти ҳамаи кооперативҳоро мутобиқ намуда, ҳуқуқи онҳоро муҳофизат ва масъалаҳои баҳснокро ҳал кунад. Дар мамлакат чунин таҷриба вуҷуд дорад. Масалан, кооперативи «Элко» дар Эстония фирмаи ба худ хоси миёнаравест, ки оиди ташкили кооперативҳо ва фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ ба аҳолӣ маслиҳат дода, барои ба расмият даровардани ҳуҷҷатҳо, навиштани справкаҳо кӯмак мерасонад. Дар Рига нашри «Барои шумо» ном бюллетени ахбору реклама оғоз ёфтааст, ки онро шӯъбаи кооперативии комиҷроияи шаҳр ва кооперативи миёнарави «Информсервис» тайёр менамоянд.

Тадқиқоти социологҳо нишон дод, ки хизмати маишӣ дар мамлакат танҳо 30 фоизи талаботи аҳолиро қонеъ мегардонад. Ва комилан табиист, ки дар ин шароит вазифаи асосии кооперативҳои навташкил рафъи

танқисии адои шаклҳои гуногуни хизмат мебошад. Дар Тоҷикистон ин проблема боз ҳам кӯндаланг меистад. Дар республика алҳол оиди истеҳсоли молҳои сермасриф, тайёр намудани маснуоти қаннодӣ ва нону бӯлка, сохтмону ободонии участкаҳои наздиҳавлигӣ, таъмири манзил, адои хизмати маросимӣ (ин хизмат дар ноҳия, алалхусус дар деҳот, бағоят суст инкишоф ёфтааст) кам кооперативҳо ташкил карда шудаанд. Мувофиқи маълумотҳои Комитети давлатии оид ба статистикаи республика то 1 октябри соли 1987 танҳо 116 кооператив вуҷуд дошт, ки дар онҳо қариб 1,2 ҳазор кас кор мекард. Баъзе кооперативҳо корашонро ба зӯр ба роҳ мемонанд, чунки аз лаҳзаи ба қайд гирифтан то оғози ҳақиқии кор вақти бисьёр мегузарад. Масалан, то 4 сентябри соли 1987 дар Тоҷикистон 12 кооперативи оид ба тайёр ва кор карда баромадани ашьёи хоми истифодаи такрорӣ ба қайд гирифта шуда буд, вале танҳо 5 кооператив ба кор шурӯъ намуд.

Муносибатҳои байни кооперативҳою ташкилотҳои савдо низ мушкилоти зиёд доранд. Бинобар ин ташкили кооперативҳое салоҳ дониста шуд, ки барои фурӯши молҳои истеҳсолкардаи ҳам кооперативҳо ва ҳам гражданинҳои машғули фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ тахсис гардидаанд. Ба комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, ки дар территорияашон кооперативҳои савдо ташкил меёбанд, супориш дода шудааст, ки ба онҳо барои мустаҳкам намудани базаи моддию техникӣ, таъмини нақлиёт кӯмак расонанд, аҳолиро аз фаъолияти онҳо ҳамаҷониба воқиф гардонанд. Дар натиҷа ғайр аз фаъолияти соф тиҷоратӣ, барои омӯхтани талаботи аҳолӣ ба молҳои сермасриф ва хизматрасонӣ имкониятҳои нав пайдо мешаванд.

Чанд сол боз дар бораи имконияти кори музднокро ба ҷо овардани хонандагони синфҳои болоӣ, хонандагони омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, донишҷӯёни мактабҳои олӣ ва техникумҳо баҳс меравад. Вариантҳои бисьёр таклиф карда мешаванд, вале, ба фикри мо, варианти беҳтарин дар вақти холӣ дар кооперативҳои дастьёри хона кор кардан аст. Масалан, дар кооперативи «Доя»-и Москва кормандон дар баробари нигоҳубини кӯдакону пиронсолон хизмати гуногун мерасонанд: кори репетиторӣ мебаранд, таомпазию ороиши миз, тез қироаткунӣ ва мустаҳкам намудани ҳофизаро ёд медиҳанд.

Дар ҳалли проблемаи манзил дар республика сохтмони хонаҳои шахсӣ чи дар шаҳр ва чи дар деҳот роли калон мебозад. Шахси хонасоз баробари ба кор шурӯъ намудан бо бисьёр проблемаҳо, аз ҷумла бо проблемаи лоиҳакашӣ, дучор мегардад. Дар шаҳри Черновции Украина дар назди шӯъбаи сармеъмори шаҳр кооперативи «Меъмор» ташкил карда шудааст. Мизоҷони он на танҳо соҳибони хонаҳои шахсӣ, балки корхонаю ташкилотҳое мебошанд, ки бо усули хоҷагӣ манзил месозанд. Агар пеш онҳо барои тартиб додани ҳуҷҷати лоиҳавӣ вақти зиёд сарф мекарда бошанд, пас ҳоло имкон доранд, ки онро дар мӯҳлати кӯтоҳтарин, аз ҳама асосиаш, ҳуҷҷати хушсифат гиранд. Ба фикри мо, таҷрибаи республикаи бародариро истифода бурдан лозим аст.

Қисми ҷудонашавандаи ҳаёти одамони советӣ, воситаи муҳими мустаҳкам намудани саломатӣ оқилона истифода бурдани вақти холӣ, баланд бардоштани савияи маданият, туризм, саёҳат ва экскурсия мебошанд. Маълум аст, ки Тоҷикистон барои туризми солимгардонӣ, кӯҳнавардию лыжатозӣ ва пиёдагардӣ имкониятҳои калон дорад. Аммо инкишофи ин соҳаи фароғат алҳол аз талаботи ба чунин хизмат доштаи одамон ҳам сифатан ва ҳам миқдоран қафо мемонад. Барои пешрафти реалӣ дар соҳаи мазкур, гуфта шуд дар Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС, баҳри ташкили базаҳои истироҳату туризм, сохтмони иншоотҳои спортии пулакии ҷои истиқомат бисьёр маблағи аҳолиро ҷалб кардан мумкин аст. Маҳз кооперативҳо ташкили истироҳати дар байни шаҳриён маъмулро дар деҳот, хусусан дар мавзеъҳои кӯҳистон, ба зимма ги-

рифта метавонистанд. Таҷрибаи аҷоиби ташкили ин шакли туризм дар Венгрия ва Югославия, инчунин дар Австрия ва Швейцария андӯхта шудааст. Дар мамлакати мо, масалан, дар Литва, барои қабули шаҳриён дар деҳот аллакай бештар аз дуним ҳазор ҷой, дар вилояти Калининград ҳазор ҷой, дар Эстония 225 ҷой мавҷуд аст. Мутаассифона, алҳол дар Тоҷикистон истироҳати шаҳриён дар деҳот ташкил карда нашудааст. Ҳол он ки шароити беназири табиӣ ва ресурсҳои кофии бо кор банд набудани меҳнатӣ дар қишлоқҷойҳо имкон медиҳанд, ки ҳозир оиди ташкили чунин кооперативҳо корҳо вусъат дода шаванд.

Қарори ҚМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои иловагии тараққӣ додани хоҷагиҳои шахсии ёрирасони гражданинҳо, боғдорию обчакории коллективона» водор мекунад, ки ҳаҷму хелҳои хизмати пулакӣ ба одамони дорои хоҷагиҳои шахсии ёрирасон, ба боғдорону обчакорон хеле зиёд карда, дар ин бобат фаъолияти кооперативӣ ва индивидуалӣ инкишоф дода шавад. Ба чунин навъҳои хизматрасонӣ, монанди коркарди замини участкаҳои наздиҳавлигӣ, фурӯхтану пошидани нурӣ, истифода бурдани воситаҳои муҳофизати растаниҳо, сохтмону таъмири хонаҳои истиқоматӣ ва биноҳои хоҷагӣ, киро додани воситаҳои хурди механизация ва асбобу анҷоми боғдорию обчакорӣ, коркарди пӯсти ҳайвоноти хонагӣ, ба ҷо овардани хизмати зооветеринарӣ ва агрономӣ, диққати махсус дода мешавад.

Дар бобати тараққӣ додани хоҷагии боғдорию обчакорӣ дар РДГ таҷрибаи хубе андӯхта шудааст. Масалан, барои сохтани хона дар участкаи ҷудокардашуда ба кооперативи тиҷоратии деҳқонӣ пешакӣ талабнома додан зарур аст. Вай масолеҳи бинокорӣ, аз ҷумла цемент, сангреза, рег меорад. Ба худи ҳамин ташкилот хоначаи васеъшаванда, ниҳол, нурӣ, асбобу анҷоми гуногунро фармудан мумкин аст. Истифодаи таҷрибаи РДГ дар бобати таъминоти моддию техникии кооперативҳо дар шароити мо низ муфид мебуд. Аз эҳтимол дур нест, ки барои боғдорони республика барпо намудани кооперативҳои меъморию лоиҳакашӣ, мисли кооперативи «Модуль»-и назди Москва, лозим мешавад. Кооперативи номбурда ба тартиб додани ҳуҷҷатҳои лоиҳавию сметавӣ барои ширкатҳои боғдорӣ, сохтани хоначаю гаражҳо ва амсоли инҳо машғул аст.

Ҳозир Тоҷикистон дар кори барпо намудани кооперативҳои маданият ва ташкили истироҳат, ба аҳолӣ расондани хизмати спортию солимгардонӣ низ ақиб монда истодааст. Ҳол он ки дар республика ба ин шаклҳои адои хизмат талабот ҳаст. Бинобар ин управленияю шӯъбаҳои маданият, комитетҳои касабавию комсомолӣ бояд ташаббус нишон диҳанд.

Барои Тоҷикистон ҳалли проблемаи адои хизмати ҷавонон низ муҳим аст. Оё кооперативҳо мӯйсари ҷавононро оро дода, дар шаҳрчаю хобгоҳҳои умумии ҷавонон асбобу анҷоми спортиву туристиро ба киро дода наметавонистанд? Фурӯхтан ва ба хона бурда додани билетҳои гуногун, маҳсулот, дору, нигоҳубини беморону пиронсолон барин навъҳои хизмати дорои характери миёнаравиро инкишоф додан ба мақсад мувофиқ аст. Таҷрибаи дар мамлакат андӯхташуда нишон дод, ки ҳатто мактаббачагон ҳам аз ӯҳдаи кор бомуваффақият мебароянд.

Ҷиҳати махсуси кор нархи маҳсулоти кооперативӣ ва индивидуалӣ мебошад. Нарх алҳол, хусусан дар кооперативҳои хӯроки умумӣ, хеле баланд. аст. Мутахассисон дуруст қайд мекунанд, ки дараҷаи баланди даромади кооперативҳо на ҳамеша натиҷаи афзудани ҳосилнокии меҳнат ва хизмати аълодараҷа, балки бештар натиҷаи нархи баланду андози кам мебошад. Боз ба таҷрибаи РДГ истинод мекунем, ки он ҷо системаи андоз барои афзудани истеҳсоли маҳсулот ё обороти савдо танҳо то ҳадди муайян ҳавасманд мегардонад. Дар сурати соле бештар аз 30 ҳазор марка даромад гирифтан (баъди соқит намудани хароҷоти

истеҳсолот) андоз бо суръати тез зиёд мешавад ва минбаъд афзудани истеҳсоли маҳсулотро камдаромад мегардонад.

Бешубҳа, системаи андози даромади кооперативҳо ва гражданинҳои дар онҳо коркунандаро такмил додан лозим аст. Аммо самти асосӣ, ба назари мо, бояд куллан васеъ намудани шабакаи корхонаҳои хӯроки умумии ҳам давлатӣ ва ҳам кооперативӣ бошад. Мувофиқи маълумотҳои мавҷуда, адади ошхона, қаҳвахона, ресторан ва дигар нуқтаҳои савдо дар мамлакат ҳамагӣ 46 фоизи адади заруриро ташкил медиҳад. Бо шабакаи савдо таъмин будани аҳолии деҳоти республикаи мо бошад, танҳо 42 фоизи нормативро ташкил менамояд. Дараҷаи бо техника муҷаҳҳаз будани корхонаҳои савдо ва хӯроки умумӣ низ паст аст. Вақтҳои охир қисми зиёди қаҳвахонаҳои кооперативиро, аз ҷумла дар пойтахти республика, дар биноҳое ҷой доданд, ки он ҷо пештар муассисаҳои камдаромади давлатӣ воқеъ гардида буданд. Албатта, нарасидани бино ба инкишофи кооперативҳо халал мерасонад. Вале дар шаҳрҳои калон ва марказҳои районҳои республика биноҳои холие ҳастанд, ки онҳоро ба ихтиёри кооперативҳо додан мумкин аст. Таҳхонаҳоро низ барои эҳтиёҷоти кооперация комилан мувофиқ гардондан мумкин аст.

Таҷрибаи нахустини инкишофи кооперация нишон медиҳад, ки як қатор шартҳои асосии фаъолияти онро аниқ кардан зарур аст. Аз ҷумла, ин ба проблемаи таносуби шумораи аъзоёни кооператив ва одамони дар он аз рӯи шартномаи меҳнатӣ коркунанда дахл дорад. Ба фикри мо, набояд роҳ дод, ки корҳои асосиро дар кооператив шахсони аъзои он набуда ба ҷо оранд. Қори муайян намудани номгӯи молҳои истеҳсолшаванда ва адои хизмат, хоста гирифтани кадрҳо, алалхусус барои кооперативҳои хӯроки умумӣ, камбудӣ дорад. Бинобар ин кооперативҳо ба кӯмаки фаъолонаи органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ эҳтиёҷ доранд. Барои афзудани саҳми кооперативҳо дар бобати зиёдшавии захираҳои мол ва адои хизмат дар ҳар район чораҳои қатъӣ дидан зарур аст.

Соли ҷорӣ ҳаҷми хизмати пулакӣ ба аҳолии республика ба 376,7 миллион сӯм, афзоиш дар як сол ба 12,8 фоиз расонда хоҳад шуд. Ҳаҷми хизмати маишӣ бошад, бояд 164 миллион сӯм, афзоиш 18,8 фоиз, аз ҷумла дар қишлоқҷой 13 фоизро ташкил намояд. Бо назардошти он, ки солҳои пеш плани адои хизмати пулакӣ ба аҳолӣ иҷро намегардид, ин вазифаи ҳаҷман калону мураккаб мебошад. Бинобар ин Советҳои депутатҳои халқӣ бояд ҳуқуқҳояшонро оиди инкишоф додани фаъолияти кооперативӣ ва индивидуалии меҳнатӣ, ташкили истеҳсоли молҳо ва афзун намудани ҳаҷми адои хизмат барои пурратар қонеъ гардондани талаботи аҳолӣ васеътар истифода баранд.

**В. ДЕНИСОВ,**
**муаллими Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин.**

# Планкашӣ ва мутобиқгардонии кори идеологӣ

**Ю. ЕДГОРОВ,**
*котиби якуми комитети партиявии шаҳри Конибодом*

ЧУНОН ҚИ маълум аст, дар кори идеологӣ планкашӣ мақоми муҳим дорад. Танҳо аз нуқтаи назари илмӣ тартиб додани планҳо ва ҳатман иҷро кардани онҳо кори мураттаби тамоми механизми ҷамъиятиро таъмин менамояд.

Дар ташкилоти партиявии шаҳр қисми таркибии фаъолияти худ донистани планкашии кори идеологӣ қоида шуда мондааст. Баъди конференцияҳо оид ба иҷрои қарорҳои қабулшуда планҳои умумии чорабиниҳо тартиб дода мешаванд. Планҳои мазкур фасли кори тарбияи идеявӣ низ доранд, ки дар он самтҳои асосии ин кор муайян карда мешаванд. Чун қоида, планҳо ба мӯҳлати ваколати комитети партиявии шаҳр, барои 2—3 сол тартиб дода мешаванд. Ташкилотҳои партиявии аъзоёнашон камшумор барои як сол план тартиб медиҳанд. Плани кори ҷорӣ дар ҳамин асос тартиб дода мешавад.

План ҳуҷҷати сиёсии ташкилкунанда буда, асоснокии ҳамаҷониба ва афкори коллективиро тақозо дорад. Таҷрибаи тартиб додану ба амал баровардани планҳои кори тарбияи идеявӣ ба мо имкон медиҳад, ки баъзе хулосаҳо барорем.

Пеш аз ҳама масъалаи асосҳои илмии методологияи планкашӣ ҷолиби диққат аст. Хулосаҳо ва нуктаҳои назариявии партия, сиёсати он асоси кори тарбиявӣ шуда хизмат мекунанд. Чунончи, солҳои охир ба такомулоти тарбияи интернационалӣ ва атеистии аҳолӣ диққати калон дода мешавад. Мувофиқи плани кори комитети партиявии шаҳр дар ибтидои соли гузашта пленуми VII комитети партиявии шаҳр гузаронида шуд, ки он дар бораи вазифаҳои комитети партиявӣ оид ба минбаъд беҳтар кардани тарбияи интернационалӣ ва атеистӣ дар маҳали истиқомат дар асоси талаботи съезди XXVII КПСС масъала муҳокима намуд. Ин пленум аз пленумҳои пештара фарқ дошт. Якчанд рӯз пеш аз пленум маърӯза дар саҳифаҳои газетаи районии «Машъали коммунизм» чоп карда шуд. Мо аз хонандагон хоҳиш намудем, ки фикру мулоҳиза ва таклифҳояшонро оиди масъалаи муҳокимашаванда баён намоянд. То оғози пленум иштирокчиёни он ба мактаби автомобилии ДОСААФ, ки дар он ҷо оиди тарбияи интернационалӣ ва ҳарбии ватандӯстии курсантҳо таҷрибаи мусбат андӯхта шудааст, ба назди муҷассамаи Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ Ғафурҷон Ортиқов, ба клуби колхози «Ленинград» рафтанд, ки дар он ҷо барои онҳо драмаи Ҳамид Ғулом дар мавзӯи атеистӣ — «Тошболтаи ошиқ» намоиш дода шуд. Баъд онҳо ба ҷои ба ном «муқаддас»-и Хоҷа Таккабур рафтанд, ки дар он ҷо барои коргарони заводи «Автозапчасть» ва аъзоёни колхози «Коммунизм» минтақаи истироҳат сохта мешавад. Чунин оғози пленум ба ҳама маъқул шуд. Ин ба баромади коммунистон таъсир расонд. Пленум ба гуфтугӯи ошкоро ва манфиатдорона мубаддал гардид.

Ҳангоми тартиб додани планҳо принципи муносибати системанок ба планкашӣ ба кор бурда мешавад. Кори тарбияи идеявӣ бо пропаганда ва агитация маҳдуд намегардад, ҳарчанд ки онҳо роли басо муҳим мебозанд. Дар ҳамаи тадбирҳои пешбинишаванда таъсири мутақобилаи омилҳои социалию иқтисодӣ, хоҷагию маъмурӣ, ташкилӣ, маданию идеологӣ ва дигар омилҳо дар назар дошта мешавад. Амалия нишон медиҳад, ки ин барои иҷрои бомуваффақияти ҳар қадом вазифа аҳамияти калон дорад. Самараи кори тарбияи идеявӣ ба он вобаста аст, ки пропаганда то чи андоза бо муносибати сиёсӣ ба ҳалли проблемаҳои гуногуни ҷамъиятӣ ва масъалаҳои хоҷагӣ, ҳолати интизоми меҳнатӣ ва истеҳсолӣ, принципнокии коркунони зинаҳои гуногун, муносибати онҳо ба танқид қувват дода мешавад. Ташкилотҳои партиявӣ дар корашон ҳаминро ба асос мегиранд, ки одам на фақат объекти таъсиррасонии идеологӣ, балки субъекти эҷодкории бошуурона низ мебошад. Фаъолияти истеҳсолӣ, ҷамъиятӣ, оилавию маишӣ ва маънавии одам ба ташаккули шахсияти том таъсири калон мерасонад. Аз ин рӯ, плани кори тарбиявӣ инкишофи фаъолияти эҷодии одамон, ташаббуси меҳнатиро дар назар дорад.

Дар шароити бозсозӣ ҳангоми тартиб додани плани кори идеологӣ соҳаи меҳнат ва маишатро ба назар гирифта, чораҳои ба онҳо таъсиррасониро пешбинӣ кардан зарур аст. Баъзе ташкилотҳои партиявӣ аллакай ин гуна таҷрибаи планкаширо андӯхтаанд. Ташкилотҳои партиявии фабрикаи ресандагию бофандагӣ (котибаш Р. Ҷӯраев), колхози «Ленинград» (котибаш Р. Содиқов), заводи «Автозапчасть» (котибаш И. Лукьянов) аз ҷумлаи онҳо мебошанд. Мазмуни план хусусияти кори тарбияи идеявӣ — ба процессҳои ҳаётӣ дахл кардани онро инъикос менамояд. План як навъ маҷмӯи донишҳои назариявӣ ва амалияи ба онҳо асосьёфта мебошад.

Стратегияи суръатафзоӣ такомулоти муносибатҳои ҷамъиятӣ, навсозии шаклу усулҳои кори тарбияи идеявӣ, собитқадамона пойдор гардондани адолати социалӣ, қатъиян барҳам додани зуҳуроти карахтиро дар назар дорад. Ва набояд фаромӯш кард, ки муваффақияти ин кор танҳо дар сурати иштироки бошуурона ва фаъолонаи табақаҳои васеи аҳолӣ таъмин мегардад. Ана барои чӣ партия муқаррар намудани муносибатҳои навро ба гузориши тарбияи идеявӣ, меҳнатӣ, маънавӣ, таъмин намудани ягонагии кори оммавии сиёсӣ, ташкилотчигӣ ва хоҷагиро асоси концепцияи суръатафзоӣ мешуморад. Ҳозир қарорҳои съезди XXVII партия, вазифаҳои бамиёнгузоштаи он ва Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС, амиқии бозсозии вусъатёбандаро равшану возеҳ дарк намудани ҳар коммунист, ҳамаи одамон махсусан зарур аст.

«Роҳҳои асосии бозсозии системаи таълими сиёсӣ ва иқтисодии меҳнаткашон», ки КМ КПСС тасдиқ намуд, кӯмак мерасонанд, ки ба иштироки фаъолона дар бозсозӣ табақаҳои васеътарини аҳолӣ ҷалб карда шаванд. Ҳоло дар шаҳру район бештар аз 17 ҳазор шунаванда бо таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ фаро гирифта шудааст. Комитети партиявии шаҳр, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бо кадрҳои пропагандистӣ кори ҳадафманд мебаранд. Семинари доимоамалкунандаи пропагандистон корашро аз нав месозад. Ба кори индивидуалӣ бо пропагандистон диққати калон дода мешавад. Дар арафаи соли нави таҳсил дар комитети партиявии шаҳр бо пропагандистон мусоҳиба гузаронида шуд, таклифҳои онҳо омӯхта ва ҷамъбаст карда мешаванд.

Аъзоёни бюрои комитети партиявии шаҳр, комиҷроияи Совети шаҳрии депутатҳои халқӣ, коркунони масъули комитети партиявӣ ва комиҷроияи шаҳр коллективи мушаххасро дар соли ҷории таҳсил таҳти масъулияти шахсӣ мегиранд. Чунончи, ман ба колхози «Москва», раиси комиҷроияи шаҳр Г. Бобоҷонова ба совхози паррандапарварии «Конибодом», котиби комитети партиявии шаҳр М. Абдуллоева ба иттиҳо-

дияи «Швейместпром-2» вобаста шудаем ва ғайра. Ба ҳар кас «Рӯзномаи тақризчӣ» супурда мешавад, ки онро кабинети маорифи сиёсии комитети партиявии шаҳр махсус тартиб додааст ва он дар матбаа чоп карда шудааст. Дар «Рӯзнома» оиди иштирок кардан дар машғулиятҳо ва графики иштирок дар онҳо тавсияҳо дода шудаанд. Дар охири соли таҳсил «Рӯзномаҳо» ба кабинети маорифи сиёсӣ барои омӯхтану ҷамъбаст намудани таҷриба баргардонда мешаванд.

Бисьёр пропагандистон шаклу усулҳои фаъоли гузаронидани машғулиятҳоро ба кор бурда, материалҳои назариявиро бо вазифаҳои амалии коллективҳои меҳнатӣ алоқаманд мекунанд. Масалан, пропагандистони фабрикаи ресандагию бофандагӣ Ҳ. Мамадов, Н. Тошматов, Т. Абдуллоев, М. Муллоев шаклҳои гуногунро моҳирона истифода бурда, кори мустақилонаи шунавандагонро вусъат дода, ба баланд гардидани дараҷаи фаъолии онҳо дар машғулиятҳо ноил мегарданд. Ин ба кори плану ӯҳдадориҳои социалистиро бомуваффақият ба ҷо овардани корхона мусоидат мекунад.

Ҳозир тамоми кори идеологӣ ба фаҳмонда додани иқдомҳои амалии таъмини партиявии дигаргунии куллӣ дар ҳаёти ҷамъияти мо равона карда шудааст. Инро дар мисоли тайёр кардану ба давлат фурӯхтани пахтаи соли 1987 равшан дидан мумкин аст. Дар назди комитети партиявии шаҳр маркази матбуоти «Ҳосил-87» амал кард, ки ба он коркунони органҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ дохил гардида буданд. Дар маъракаи пахтачинӣ кори воситаҳои ахбори оммавӣ тағьир дода, нашри ҳаррӯзаи газетаи районии «Машъали коммунизм», рӯзе ду бор шунавонидани барномаҳои радиои маҳаллӣ дар мавзӯъҳои маъракаи пахтачинӣ ташкил карда шуданд. Барои фароҳам овардани шароити зарурии меҳнату маишат, риояи талаботи гигиена ба ин маърака коркунони муассисаҳои тиббӣ ҷалб карда шуданд. Дар ҳамаи бошишгоҳҳои саҳроӣ магазинҳои бефурӯшанда кор мекарданд, дар хоҷагиҳои район барои меҳнаткашони саҳроҳо хӯроки гарм ташкил карда шуд.

Дар назди кадрҳои агитацияи даҳонии сиёсӣ вазифаҳои мушаххас гузошта, 7 бригадаи агитационӣ ташкил карда шуданд, ки ба ҳайати онҳо мутахассисони хоҷагии қишлоқ, маърӯзачиёни сиёсӣ ва лекторони ғайриштатии комитети партиявии шаҳр дохил гардиданд. Номзади илми педагогӣ, ҷонишини директори омӯзишгоҳи педагогии ба номи Мирзо Турсунзода Ю. Юнусов, номзади илми тиб, сардухтури беморхонаи марказии район Д. Иномов, муаллими мактаби миёнаи № 16 Н. Шерматов, директори омӯзишгоҳи махсуси касбҳои техникии № 18 И. Юсуфов барин лекторон кори зиёди фаҳмондадиҳӣ бурданд.

Мо ба дастовардҳо аз нуқтаи назари танқидӣ баҳо дода, чунин мешуморем, ки натиҷаҳои боз ҳам калонтар ба даст оварда метавонистем. Чунон ки дар таҳрири нави Программаи КПСС қайд карда шудааст, мақсади асосии кори тарбияи идеявӣ ташаккули шахси аз ҳар ҷиҳат инкишофьёфта мебошад. Мутаассифона, на ҳамаи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ барои ҷустуҷӯи фаъолонаи роҳҳои пурсамар гардондани обутоби идеявии меҳнаткашон камари ғайрат бастаанд ва ин дар планкашии фаъолияти онҳо низ зоҳир мегардад.

Дар асоси дастурҳои съезди XXVII КПСС моро зарур аст, ки бозсозии пропагандаи лекциониро ба амал барорем. Лозим аст, ки дар шунавандагон ҳисси шарик будан ба зуҳуроти мусбате, ки дар ҳаёти ҷамъият ба амал меояд, ташаккул ёфта, дарки амалиёт ва рафтор, маҳорати барҳам задани ҳар кадом зуҳуроти маҳалчигӣ назаррас бошад, то ки савияи маданияти сиёсӣ баланд гардад.

Мо чунин мешуморем, ки камбудию нуқсонҳои ҷиддии кори идеологӣ ба нишондиҳандаҳои иқтисодии ПМК—18 (котиби ташкилоти ибтидоии партиявиаш И. Усмонов), ПМК—31 (котибаш М. Қаюмова), ҷамъияти матлуботи район (котибаш Ҳ. Маҳкамова), комбинати хизмати

маишӣ (котибаш Т. Шарифова) барин як қатор корхонаю ташкилотҳо таъсири манфӣ расонданд.

Қамбудиҳои фаъолияти ин ташкилотҳои партиявӣ натиҷаи аз кору бор ва ташвишу тараддуди ҳаррӯзаи коллективҳо ҷудо будани кори тарбияи идеявӣ мебошанд. Ин ҷо барои дар коллективҳои меҳнатӣ фароҳам овардани вазъияти тоқатнопазир нисбат ба вайронкунандагони интизоми меҳнатӣ ва ҷамъиятӣ чораҳои таъсирбахш наандешидаанд ва бо кори фаъол гардондани омили инсонӣ сидқан машғул нашудаанд. Ин ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ на ҳамеша ба фактҳои иҷро нагардидани супоришҳои план, талафи вақти кор, истеҳсоли маҳсулоти бадсифат баҳои сиёсӣ ва маънавӣ медиҳанд. Бисьёр вақт роҳбарии иқтисодӣ бо маъмуриятчигии хоҷагӣ иваз карда мешавад. Кори ҷамъбасту паҳн намудани таҷрибаи пешқадами навоварони истеҳсолот бад аст. Дар ин ташкилотҳо ҳамчун ячейкаи социалӣ шумоonдани коллективи меҳнатиро, ки он бояд ба инкишофи қувваҳои эҷодии шахсият мусоидат намояд, ёд нагирифтаанд. Комитети партиявии шаҳр, шӯъбаҳои он тарзу усулҳои кори ташкилотҳои номбурдаро таҳлил карда, барои беҳбудии вазъияти корҳо, тасҳеҳи планҳо ёрии конкретӣ расонданд. Акнун вазифаи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ аз он иборат аст, ки ҳарчи зудтар шаклпарастию коғазбозиро барҳам зада, бо назардошти талаботи замон корашонро аз нав созанд. Мо фаъолияти ташкилотҳои номбурдаро таҳлил намуда, бори дигар ба чунин хулоса омадем: кори тарбияи сиёсиро дар соҳаи истеҳсолот тавре тартиб додан зарур аст, ки диққати асосӣ ба участкаҳое дода шавад, ки дар онҳо вазифаҳои асосии бозсозӣ иҷро мегарданд.

Дар шароити ҳозира кори индивидуалӣ бо одамон дар ҳар коллективи меҳнатӣ, дар маҳали истиқомат маънoю мазмуни махсус пайдо мекунад. Танҳо ба туфайли дар назди одами конкретӣ гузоштани вазифаҳои конкретӣ ба муваффақияти кор ноил шудан мумкин аст. Дар райони мо бисьёр роҳбароне ҳастанд, ки барои онҳо талаботи бозсозӣ — дар байни омма будан, рӯҳияи ҳар касро донистан, фикри ҳамаи аъзоёни коллективро шунидан—қоидаи аввалиндараҷа гардидааст. Ю. Аҳмадов — директори заводи «Автозапчасть», И. Додобоев — сардори корхонаи нақлиёти автомобилии № 34, Ҳ. Неъматов — раиси колхози «Ленинград», Т. Сатторов — сардори управленияи роҳсозии № 14 аз ҷумлаи онҳо мебошанд. Роҳбарони номбурда масъалаҳои муҳимтарини рӯзмарраро ҳамеша дар мадди назар медоранд. Ҳамовозии самимонаи меҳнаткашон, тайёр будани онҳо ба зоҳир намудани принципнокию эҷодкорӣ натиҷаи ҳамин буда, ба пешравии кори истеҳсолот таъсири муфид мерасонад.

Ҳозир муҳимтарин вазифаи мо аз он иборат аст, ки кори тарбияи идеявиро ба инсон наздик гардонда, таъсири онро ба ҳаёт, меҳнат ва шуури одамон пурзӯр намоем. Ба ин моро ҳам дастовардҳоямон ва ҳам камбудиҳоямон боварӣ мебахшанд. Фаҳмидани моҳияти проблемаҳо ҳанӯз маънои зуд барҳам дода шудани онҳоро надорад, барои ҳалли онҳо ҷидду ҷаҳди доимӣ лозим аст. Съезди XXVII партия талаб кард, ки мазмуни кори тарбиявӣ, шаклу усулҳои он асосноку ғанӣ гардонда шаванд. Дигаргуниҳои мусбат аллакай дида мешаванд. Акнун мо назар ба пештара ба нишондиҳандаҳои миқдорӣ, яъне чӣ қадар лекция хонда шудааст, чанд чорабинӣ гузаронида шуд ва ғайра камтар диққат медиҳем. Кӯшиш мекунем, ки дар ташкилотҳои партиявӣ ҳамаи ин боиси натиҷаҳои реалӣ шуда, муносибат ба кори супурдашуда беҳтар, масъулиятшиносию муташаккилӣ ва интизом баланд гардад.

Инҳо ҳақиқатҳои оддию маълуманд, вале дар амал мо бо одамоне дучор меоем, ки онҳоро дуруст намефаҳманд. Масалан, моҳи августи соли гузашта дар маҷлиси бюрои комитети партиявии шаҳр «Дар бораи кори ташкилотҳои ибтидоии партиявии узели алоқа ва ПМК—35 оиди

самаранок истифода бурдани кори оммавии сиёсӣ, баланд бардоштани масъулияти коммунистон барои иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС» масъала муҳокима шуд.

Мо кори ташкилотҳои ибтидоии партиявии номбурдаро таҳлил карда, боварӣ ҳосил намудем, ки дар онҳо бозсозӣ танҳо дар сухан буда, моҳиятан ягон чиз тағьир намеёбад. Мисли пештара дар ин ҷой ягон маротиба фаъолони идеологиро ҷамъ накардаанд, то ки онҳо ба ҳалли проблемаҳои ҳалталаб сафарбар карда шаванд. Нисбат ба прогулчиёну вайронкунандагони интизоми меҳнат, чун қоида, танҳо чораҳои маъмурӣ дидаанд, бисьёр вақт нн одамон беҷазо мондаанд, гӯё дар ин ҷойҳо аз Қонун дар боран коллективҳои меҳнатӣ ва имконниятҳои ба кор бурдани он хабар надошта бошанд. Ташкилотҳои партиявӣ ба бозсозии кори тарбиявӣ муваффақ нагардидаанд. Ба таъмини идеологии иҷрои планҳо ва ба вазифаашон муносибати бепарвоёнаю рӯякӣ кардани бисьёр ахборотчиёни сиёсию агитаторон низ аз ҳамин ҷост.

Мутобиқгардонии кори идеологӣ дар рафти бозсозӣ аҳамияти махсус пайдо мекунад. Системаи ҳозираи воситаҳои идеологӣ бо тахсиси бағоят аниқ тавсиф карда мешавад. Бинобар ин проблемаи асосии мутобиқгардониро таъмини мазмуни баланди идеявии ҳамаи шаклу усулҳои таъсиррасонии идеологӣ, истифодаи пурратару оқилонаи онҳо бо мақсади пурзӯр гардондани таъсири тарбиявӣ ба ҳамаи ҷиҳатҳои фаъолияти инсон ташкил менамояд.

Мутобиқгардонии пропаганда ва агитация дар коллективҳои меҳнатии колхозҳои «1-уми Май» ва «Москва», заводи равған, управленияи сохтмону таъмири Вазорати хоҷагии коммуналӣ ва як қатор дигарҳо ба кори пурратар ба шуури одамон роҳ ёфтани ахборн ҷамъиятию сиёсӣ мусоидат менамояд. Ин бошад, ба нишондиҳандаҳои истеҳсолӣ таъсири нек мерасонад. Бағоят муҳим аст, ки воситаҳои пропаганда якҷоя амал карда, дар айни замон хусусияти хоси худро нигоҳ доранд. Мавзӯи гуфтугӯи пропагандист, лектор, ахборотчии сиёсӣ як хел, вале муносибат ба он ҳар хел шуда метавонад. Пропагандаи ташаббусҳои меҳнатиро мисол мегирем. Пропагандист машғулиятро ба характери эҷодкоронаи меҳнат дар замони социализм мебахшад. Ин ҷо ба асарҳои В. И. Ленин «Мусобиқаро чӣ тавр ташкил кардан лозим аст?», «Ташаббуси бузург» муроҷиат намудан бамаврид аст. Ахборотчии сиёсӣ аҳамияти ҳозираи сиёсии ташаббусро кушода дода, роли онро дар афзудани фаъолии меҳнатию ҷамъиятӣ нишон медиҳад. Агитатор аз он хусус гуфтугӯ менамояд, ки барои татбиқи ин ташаббус чӣ бояд кард ва барои паҳн шудани он ҷидду ҷаҳд мекунад. Ба вуҷуд овардани шароит барои минбаъда баланд гардидани дараҷаи моддию маънавии зиндагии меҳнаткашони шаҳру район, ташкили истироҳати онҳо, обутоби ҷисмонии ҷавонон ҳамеша дар мадди назари комитети партиявии шаҳр, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, комиҷроияи Совети депутатҳои халқии шаҳр мебошанд. Оиди иҷрои ин вазифаҳо мунтазам дар маҷлисҳои бюрои комитети партиявӣ ва комиҷроияи Совети шаҳр тадбирҳои амалӣ муайян карда мешаванд.

Дар шаҳру район гузаронидани тадбирҳои гуногуни оммавӣ — шабҳои дӯстии интернационалӣ, қабул ба сафи коргарон, ботантана гусел кардани хатмкунандагони мактабҳо ба омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии РСФСР ва Украина, идҳои «Рӯзи оилаи советӣ», «Рӯзи хатмкунанда» «Наврӯз» ва амсоли инҳо ба ҳукми анъана даромада истодаанд. Иде, ки таҳти унвони «Хонае, ки мо дар он зиндагӣ мекунем» бахшида ба 70-солагии Октябри Кабир моҳи августи соли 1987 дар шаҳри Конибодом баргузор гардид, ба меҳнаткашон таассуроти калон бахшид. Мо тарзи солими ҳаётро пойдор гардонда, минбаъд ҳам ба самаранок истифода бурдани вақти холии меҳнаткашон диққати ҷиддӣ медиҳем.

Дар шароити бозсозӣ планҳои комплексии перспективӣ шакли самарабахши мутобиқгардонии кори тарбияи идеявӣ мебошанд. Дар он-

ҳо кори якҷоя оиди беҳтар гардондани тайёрии касбии меҳнаткашон, вусъат додани фаъолияти истеҳсолию ҷамъиятӣ, воқифгардонӣ ва маърифатноккунӣ, фароҳам овардани вазъияти дилҳоҳи маданию маишӣ пешбинӣ карда мешавад.

Назорат ба рафти иҷрои планҳо шарти зарурии татбиқи амалии онҳо мебошад. Комитетҳои партиявӣ шаклҳои гуногуни назоратро истифода мебаранд: инҳо ҳам мунтазам мутобиқ гардондани планҳои перспективӣ ва ҷорӣ, ҳам шунидани ахбороти роҳбарон ва ҳам муҳокимаи коллективонаи ҷамъбасти чорабиниҳои гузаронидашуда мебошанд. Чунин услуби кор имкон медиҳад, ки ба мазмуни кори тарбияи идеявӣ таъсир расонда, ҳалли масъалаҳои принципиалӣ мутобиқ гардонда шавад. Мехостам ба сифати мисоли робитаҳои самараноки тарафайн омӯзишгоҳи педагогии ба номи М. Турсунзода, колхози ба номи Ленин, ДЭУ—13, беморхонаи марказии районро номбар намоям.

Баъди Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС роҳбарони хоҷагиҳо дар кори тарбияи идеявӣ фаъолонатар иштирок мекардагӣ шуданд. Аммо дар байни як қисми онҳо таъсири беҳаракатӣ кам нашудааст, баъзан бо ҳолати нафаҳмидани ролу аҳамияти кори тарбиявӣ дар иҷрои вазифаҳои хоҷагию иқтисодии дар назди коллектив истодагӣ дучор мешавем.

Муваффақ шудан ба мутобиқати кори тарбияи идеявӣ аз бисьёр ҷиҳат ба ягонагии кори ташкилотчигию сиёсии комитетҳои партиявӣ вобаста аст. Амалан на ҳамеша ба ин ноил мегарданд. Ҳамин тавр ҳам мешавад, ки баъзе роҳбарони хоҷагиҳо бо ҳалли масъалаҳои соф истеҳсолӣ машғул шуда, ба кори тарбияи идеявӣ ғайрикифоя диққат медиҳанду ба ташкили таълими партиявӣ, ахбороти сиёсӣ бояду шояд мароқ зоҳир накарда, инро вазифаи танҳо коркунони идеологӣ мешуморанд. Қисми зиёди чунин роҳбарон дар назди меҳнаткашон бо лекцияю маърӯзаҳо кам баромад мекунанд. Дар навбати худ, пропагандистон, агитаторон, ахборотчиёни сиёсӣ на ҳамеша ба масъалаҳои истеҳсолӣ диққат медиҳанд, пропагандаро бо ҳаёти коллективҳои меҳнатӣ ғайрикифоя алоқаманд месозанд.

Меъёри асосии самаранокии кори тарбияи идеявӣ ба мақсади дар ҳар коллективи меҳнатӣ, дар ҳар ҷои кор ба даст овардани натиҷаҳои хуби ниҳоӣ равона шудани он мебошад. Барои минбаъд афзун гардондани самараи кори идеологӣ тарзу усулҳои онро такмил додан, аз шаклу усулҳои кӯҳнашудаи кор ва коғазбозӣ халос шудан, ҳамеша дар байни омма будан зарур аст.

Барои тарбия намудану ба воя расондани муборизони фаъоли чизи нав ва бозсозӣ ба зиммаи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ масъулияти махсус гузошта мешавад. Онҳо бояд тамоми воситаҳои таъсиррасонии идеологиро ба он равона созанд, ки идеяҳои революционии съезди XXVII КПСС программаи мушаххаси амалиёт гарданд.

## МЕҲРИ ЗАМИН БОЯД ПАРВАРИД

ОДАМ барои чӣ умр ба сар мебарад? Барои он ки дарахт шинонад, фарзанд тарбия кунад, хона созад. Ба назар ин ҳама кори осон менамояд. Аммо чи гуна хона бояд сохт, чи хел фарзанд тарбия кард, барои чӣ дарахт шинонд. Ба ин саволҳо ҳар кас худ ҷавоб меҷӯяд. Қотиби ташкилоти партиявии мактаби № 10 райони Ҳисор Ойтимо Ҳайдарова низ ба онҳо ба тарзи худ ҷавоб медиҳад.

Вақте ки ӯ баъди хатми институти педагогӣ чун муаллимаи ҷавон ба мактаб омада, ба таълими фанҳои таърих ва ҷамъиятшиносӣ шурӯъ намуд, дар бораи чӣ фикру андеша мекард? Дар бораи дар бачаҳо парваридани некию накӯкорӣ ва зебоӣ. Бинобар ин Ойтимо бисьёр китоб, газетаю журнал мехонд, кӯшиш мекард, ки аз ҳамаи муҳимтарин воқеаҳои мамлакату республика бохабар бошад. Вай дар ҳамин ҷо ба шавҳар баромад, соҳиби фарзанд гардид ва ташвишаш ҳам зиёд шуд. Аммо муаллима мисли пештара вақти зиёдашро ба кори мактаб ва худомӯзӣ сарф мекард. Сипас ба сафи партия дохил шуд. Баъди чанде ӯро котиби ташкилоти партиявӣ интихоб карданд. Чаро маҳз ӯро? Барои он ки вай софдил, принципнок ва нисбат ба камбудиҳо оштинопазир аст. Барои он ки ҳаёти мактаб барояш аз ҳама асосӣ аст.

Ҳоло беш аз даҳ сол аст, ки Ойтимо Ҳайдарова ташкилоти партиявии мактабро сарварӣ менамояд.

— Нодуруст мебуд, агар мактаб масъулиятро барои инкишофи минбаъдаи маънавии хатмкунандагони худ аз сар соқит намояд, — мегӯяд вай.

— Программаи ислоҳоти мактаб дарозмӯҳлат аст, — нақлашро давом медиҳад котиби ташкилоти партиявӣ, — ва дар татбиқи он корхонаи базавӣ, коммунистони он роли муҳим мебозанд. Ба мо омад кард: дар шахси коргарони корхонаи базавӣ дӯстони ҳақиқӣ пайдо кардем, ки дар ҳар бобат дасти мадад дароз мекунанд.

... Иттиҳодияи истеҳсолии аграрию саноатии «Шаҳринав» шонздаҳ сол қабл аз ин барпо гардидааст. Он се шӯъбаи токпарварӣ, заводи консерв, комбинати винокашӣ, фермаи чорвои калони шохдорро дар бар мегирад. Совхози боғдорию сабзавоткории «Шаҳринав» хоҷагии асосӣ ба шумор меравад ва директори он Мухтор Неъматович Абдураҳмонов директори генералии иттиҳодия мебошад.

Чунин хоҷагиҳо дар республика бисьёр нестанд. Работи маркази совхоз ободу зебо аст. Роҳҳо мумфаршанд. Биноҳои истиқоматӣ, мактаби миёна, ду мактаби мусиқӣ, магазинҳо, чойхона, китобхона, Қасри маданият бо услуби имрӯза сохта шудаанд ва ба ҳусни ин ҷо ҳусн зам менамоянд. Хулласи калом, ободонии ин ҷо хоси хоҷагии бою бақувват аст.

— Мо ҳамроҳи мактаб кӯшиш менамоем, ки деҳқонони асилро тарбия карда ба воя расонем, то ки онҳо ҳар чизи навро зуд ҳис карда тавонанд, барои саҳро, боғ, ферма, техникаи ба онҳо вобасташуда масъул бошанд, — мегӯяд котиби комитети партиявии совхоз Муродалӣ Пӯлодович Раҳматов, ки худи ӯ пештар педагог буд.

Бачаҳо ҳанӯз дар бригадаи истеҳсолии мактаб (онро педагог Боймат Қаромирзоев сарварӣ менамояд) бо ёрии мутахассисони хоҷагӣ технологияи токпарвариро дар даҳ гектар замин меомӯзанд. Бригадаи истеҳсолии мактаббачаҳо кайҳост, ки ба ҷузъи структурии совхоз табдил ёфтааст. Ҳар сол хоҷагӣ ва мактаб шартнома мебанданд: совхоз ӯҳдадор мешавад, ки мактабро бо ҳамаи чизи зарурӣ таъмин менамояд, мак-

таб бошад, ӯҳдадорӣ мегирад, ки супориши меҳнатиро иҷро мекуиад ва он ба плани совхоз дохил карда мешавад. Мактабиён ба қавли худ вафо карда, супоришҳоро ҳар сол иҷро менамоянд.

Мадади мактаб ба хоҷагӣ басо зарур аст. Вале совхоз ба бачаҳо кори масъулиятнокро бовар карда ва дар бораи бригада ғамхорӣ намуда, на фақат дар бораи фоидаи кӯтоҳмуддат фикр мекунад, балки ғами фардоро низ мехӯрад: хатмкунандагони мактаб ба кори совхоз меоянд, сафи коргарони он маҳз аз ҳисоби дастпарварони мактаб пурра мешавад.

·Аммо саволе ба миён меояд: оё фаъолияти меҳнатӣ, ки қисми таркибии ҳаёти бачаҳо гардидааст, онҳоро аз таҳсил дур намекунад? Ин тавр нашуд. Баръакс, шавқи бачаҳо ба таҳсил афзуд, муносибати онҳо ба вақт беҳтар гардид, интизом мустаҳкам шуд. Чунон ки падару модарон эътироф менамоянд, бачаҳо ба кори хона, ба участкаи наздиҳавлигӣ муносибати ғамхорона мекардагӣ шуданд.

Лагери меҳнат ва истироҳати мактабиён низ барои ба манфиати кори умум истифода бурдани хусусиятҳои хоҷагии серсоҳа ёрӣ мерасонад. Зеро саҳрою боғҳои совхоз барои дар насли наврас тарбия карданн меҳри меҳнат, саъю кӯшиши дигаргун сохтани табиат имкониятҳои фаровон доранд. Меҳнати коллективӣ бошад, роли дучанди тарбиявӣ мебозад ва дар одам беҳтарин сифатҳои маънавиро ташаккул медиҳад.

... «Зарур бошад, раво бошад», мегӯянд дар урфият ва ин тақозои ҳаёт аст. Баъзеҳо гумон мекунанд, ки аз ин тақозои ҳаёт эмин доштани бачаҳо барои тарбияи онҳо нафъ дорад. Ин ақидаи нодуруст аст. Ҳисси вазифа дар наврасон ба қадри кофӣ мавҷуд аст ва аз хусуси он на фақат дар маҷлисҳои пионерию комсомолӣ гуфтан зарур, балки онро дар ҳаёт дастури амал қарор додан ҳам лозим аст.

Хусусияти лагери меҳнат ва истироҳат корҳои таҷрибавии хонандагонро ба андозае маҳдуд мегардонад. Вале роҳбарони совхоз, ки ба лагери меҳнат ва истироҳат бисьёр қувва сарф менамоянд, дар шахси мактаббачаҳо на ҳамту ёрдамчиёни муваққатии худ, балки боғдорон, сабзавоткорон, механизаторони оянда, яъне онҳоеро мебинанд, ки ворисони сазовори онҳоанд ва заминро барояшон мерос мегузоранд. Вақте ки мутахассисони совхоз ба киштзор нурӣ меандозанд, мактабиён кунҷковӣ карда, назди онҳо меоянд, мепурсанд, ки ин нурӣ чӣ гуна аст, барои кадом киштзор истифода мешавад, ба зироат чӣ хел таъсир мерасонад. Калонсолон ба саволҳои онҳо ҷавоби муфассал дода, ҳамаашро фаҳмонда медиҳанд, ки ин барои худашон ҳам шавқовар аст.

Фаъолияти меҳнатии хонандагон қисми таркибии ҳаёти социалию иқтисодии совхоз гардидааст.

— Ҳеҷ чиз худ аз худ ба даст намеояд, — мегӯяд котиби комитети партиявӣ Раҳматов, — меҳнате, ки ба неруи иқтисодӣ табдил ёфтааст, ҳам барои маълумот гирифтани бачаҳо, ҳам барои эҳтиёҷоти моддии мактаб сарф мешавад.

Ташкилоти партиявии совхоз ба масъалаҳои иштироки коммунистони деҳот дар кори тарбияи ҷавонон, касбинтихобкунӣ, мураббигӣ ҳамеша диққати калон медиҳад. Дар ин ҷо чунин рӯҳияи ҷамъиятӣ фароҳам омадааст: ҳар як коммунист худро барои тақдири онҳое, ки фардо ба комбинат, ба саҳро, ферма ба кор меоянд ва онҳое, ки ҳоло қадамҳои аввалини меҳнатӣ мегузоранд, масъул мешуморад.

Дар мактаб мураббии ҷавонон Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ, токпарвари машҳур Ксения Петровна Васильченко, коргарони пешқадам — Фотима Абдулҳақова, Бибиҷон Ибодова, иқтисодчии совхоз Лидия Степановна Макарихинаро нағз мешиносанд. Онҳо ба бисьёр ҷавонон ёрӣ расонданд, ки касби интихобкардаашонро омӯзанд.

Алоқаю ҳамкории мактабу совхоз ҳар қадар зичтару мустаҳкамтар гардад, дар муносибатҳои байни онҳо расмиятчигӣ ва шаклпарастӣ ҳамон қадар камтар мешавад. Маъмурияти мактаб ва коммунистони он

дар маҷлисҳои совхоз иштирок менамоянд. Гуфтугӯ дар маҷлисҳо на характерн умумӣ, балки конкретӣ дорад ва дар он проблемаҳои муҳим муҳокима карда мешаванд.

Дар навбати худ, директори иттиҳодия ва котиби комитети партиявии он зуд-зуд ба мактаб меоянд. Онҳо на танҳо дар маҷлисҳои партиявӣ, балки дар дарсҳо, шабнишиниҳо, ҷамъомадҳои мубоҳисавӣ иштирок менамоянд. Мухтор Неъматович мегӯяд:

— Мо чунин мешуморем, ки дар кори маориф ҳама чиз муҳим аст: оё муаллим бо манзил, бачаҳо бо хӯроки гарм таъминанд, оё онҳо бо спорт, мусиқӣ машғул мешаванд? Чунин масъалаҳо дар планҳои якҷояи мо инъикос ёфтаанд.

Директори мактаб Сайфулло Содиқов ба мо бинои мактабро нишон медиҳад, ки 620 ҷои нишаст дошта, бо қувваи хоҷагӣ ду сол аз ин пеш сохта шудааст. Он дорои кабинетҳои муҷаҳҳаз, зали спортӣ, ду ошхона, стадион мебошад. Бинои мактаби кӯҳна низ даркор шуд: баъди таъмири асосӣ ин ҷо кӯдакони шашсола машғулият мегузаронанд. Ба хонандагони синфҳои ибтидоӣ хӯроки бепул дода мешавад.

Дар мактаб таълим ба се забон гузаронда мешавад. Дар ин ҷо бештар аз ҳазор нафар бачаҳо таҳсил мекунанд. Синфи омӯзиши автомобиль, ки бо макетҳо, қисмҳо, даҳҳо ҷадвалҳо хуб ҷиҳозонида шудааст, ифтихори мактаб мебошад. Совхоз барои мактаб дуто автомобиль ҷудо карда, автодром сохта додааст.

Талабу дархостҳои хонандагони мактаби деҳот ҳоло калон аст: онҳо намехоҳанд аз мактаббачаҳои шаҳр ақиб монанд. Мактабиён бисьёр ба сайру саёҳат мебароянд. Онҳо ба шаҳрҳои гуногуни мамлакат рафта омаданд, театру музейҳои республикаро тамошо карданд. Дар мактаб шонздаҳ кружок кор мекунад. Ба онҳо асосан мутахассисони хоҷагӣ роҳбарӣ менамоянд. Бачаҳо тобистон дар лагери пионерии Алмосӣ, ки ба маблағи иттиҳодия сохта шудааст, истироҳат мекунанд.

Директор симои асосии мактаб аст. Бесабаб нест, ки дар бораи ӯ дар байни муаллимон бисьёр мақолҳо ба вуҷуд омадаанд. Сайфулло Содиқов ҷону дили мактаби даҳуми Шаҳринав аст.

Содиқов ҳамагӣ соли дуюм аст, ки директори мактаб шуда кор мекунад, ба бачаҳо аз фанҳои таърих ва ҷамъиятшиносӣ дарс медиҳад. Вай қариб сӣ сол боз ба кори таълиму тарбия машғул аст ва ба ин кори наҷиб на фақат тамоми қувваю қобилияти худ, балки ҷидду ҷаҳди тамоми коллективи педагогӣ, падару модарон ва аҳли ҷамъиятро сафарбар менамояд.

— Ҳоло мактаб маданияти боз ҳам баландтари педагогӣ, муносибати танқидиро ба худ талаб мекунад, — мегӯяд директор. — Мо гоҳо аз муносибати яктарафаи худ ҳангоми гуфтугӯ ҳам бо бачаҳо, ҳам бо падару модарон чи қадар зарар мебинем. Вақте ки муаллим ба ҳаққонияти худ абадан ва қатъиян эътимод мекунад, ин зуҳуроти манфист.

Оре, дар фаъолияти мактаб ҳанӯз ҷиҳатҳои дарку мулоҳизанашуда бисьёранд. Ва ҳар кадом педагог, дар навбати аввал коммунист, бояд онро кашф намояд. Барои ин қувваю имкониятҳо мавҷуданд. Дар мактаб одамони аҷоибе кор мекунанд. Коммунист Ҷӯрабой Умарқулов аз қабили онҳост. Ветерани меҳнати педагогӣ ба бачаҳо забони модарӣ ва адабиётро таълим медиҳад. Вай муаллими хизматнишондодаи республика аст. Муддати дароз директори мактаб буд. Аз нисф зиёди педагогҳо ва коркунони совхоз собиқ шогирдони ӯ мебошанд. Умарқулов дониши амиқу васеъ дорад, аз ин рӯ, ҳам муаллимон, ҳам агрономҳо, ҳам духтурҳо барои маслиҳат назди вай меоянд.

Мудири қисми таълими истеҳсолӣ коммунист Раҳмон Қодирқулов низ аз ҷумлаи онҳоест, ки тамоми ҳастии худро ба кори тарбияи бачаҳо бахшидаанд. Ҳурмату эҳтироми ветеранҳо боз як ҷиҳати дигари обрӯю эътибори касби педагогӣ мебошад.

Воқеан, қисми зиёди педагогҳои имрӯза дастпарварони ҳамин мактаби деҳа мебошанд. Онҳо як вақтҳо ҳамроҳи муаллимон ба саҳро мебаромаданд, акнун бошад, худ ҳамроҳи шогирдонашон кор мекунанд. Муаллимон дар айни ҷӯшу хурӯши корҳои ҷамъоварии ҳосил ҳаргиз дар канор намеистанд. Онҳо бе ягон даъват ихтиёран ба даравн алаф мебароянд. Ҳамин тавр, саҳми педагогҳо ба корҳои совхоз ҳамеша назаррас аст.

Алоқаи мустаҳкамн совхоз ва мактаб, баланд шудани маданияти деҳот ба он мусоидат кард, ки ҷавонон роли худро дар кори дигаргунсозии деҳот торафт бештар дарк менамоянд. Бисьёр ҷавонон ба хондан мераванд, то ки сипас ба хоҷагии худ бештар нафъ расонанд. Совхоз стипендиатҳои худро дорад, ки онҳо ҳоло бист нафарро ташкил медиҳанд. Дар байни онҳо студентони донишкадаҳои олии педагогӣ низ кам нестанд. Чунин роҳи бо кадрҳо таъмин кардани мактаб торафт маъмул мешавад.

Коммунистони деҳа ва мактаб оид ба баланд бардоштани дараҷаи дарсазхудкунии мактаббачаҳо ва, аз ин рӯ, сифати дониши худи педагогҳо, ба роҳ мондани пропагандаи донишҳои ҳуқуқӣ дар байни наврасон, иштироки падару модарон дар кори тарбияи фарзандон тадбирҳои зиёде ба амал бароварданиаид.

— Бе падару модарон, бе ёрӣ ва иштироки фаъолонаи онҳо дар кори тарбия, — мегӯяд Ойтимо Ҳайдарова, — мо идеяҳои ислоҳотро пурра татбиқ карда наметавонем. Агар мактаб як чизро талқин кунаду оила дигар чизро, он гоҳ ягон беҳбудиеро умедвор шудан мумкин нест. Мо бошем, ҳанӯз ба ҳамфикрӣ ноил нашудаем. Ба ин аз бисьёр ҷиҳат худамон гунаҳкорем. Алоқаро бо оила фаромӯш кардаем. Муаллимон ба хонаи бачаҳо рафта, бо аҳли оилаи онҳо сӯҳбат намекунанд.

Котиб ҳақ аст. Партия даъват менамояд, ки тамоми аҳли ҷамъият ба мактаб дасти ёрӣ дароз кунад, вале муаллимон ҳам набояд хотирҷамъ бошанд, барои ин алоқаю амали тарафайн лозим аст.

Бе ин идомати наслҳоро фаромӯш сохтан, онҳоеро, ки то айёми мо умр ба сар бурдаанд, он ҷойҳоеро, ки мо ё падару бобоямон тавлид шудаанд, ҳурмату эҳтиром накардан аст.

— Мо, — мегӯяд Ойтимо Ҳайдарова, — ҳамроҳи коммунистони совхоз дар хусуси он андеша мекунем, ки кори тарбиявиро дар байни падару модарон, пропагандаи педагогиро дар коллективҳои меҳнатӣ чи тавр беҳтару таъсирбахштар ба роҳ монда, тамоми кори тарбиявиро бо мактабиён таҳти шиори «Кишвари худро омӯз, бидон, дӯст дор, сарвати онро афзун намо» пеш барем.

Дастпарварони мактаб пештар дар бораи падару модарони худ чиро медонистанд? Фақат ҳаминро медонистанд, ки онҳо чикораанд. Инак, бачаҳоро ба экскурсияи ғайриоддие бурданд. Онҳо дар паси рули трактор падарони худ, дар ферма бошад, модарони худро саргарми кор диданд. Ба бачаҳо нақл карданд, ки падару модарони онҳо чи тавр хуб меҳнат мекунанд. Баъд сурати онҳоро дар Лавҳаи фахрӣ нишон доданд. Шояд кори оқилонаи мактаб дар ҳамин зоҳир ёфта бошад, ки кӯдак бояд пеш аз ҳама аз падару модари худ, аз кору бори онҳо фахр кунад. Шояд ҳамон вақт Абдусалом ба падари худ Мӯъминҷон Ғозиев бори аввал бо назари дигар нигариста, ба вай, ки иштирокчии Ҷанги Бузурги Ватанӣ, беҳтарин сардори бригадаи боғдорӣ аст, монанд шуданро орзу карда бошад.

Абдусалом меҳру муҳаббатро ба замин аз падараш омӯхтааст ва ӯ дар совхоз шахси ягона нест. Шояд парваридани меҳри замин дар дили бачаҳо комьёбии асосии кори тарбияи меҳнатӣ бошад. Зеро аломатҳои беэҳтиётӣ ба замин, муносибати худпарастона ба он, мутаассифона, дар мо ҳам зоҳир гардиданд.

**З. БУРҲОНОВА,**
**журналист.**

# МОҲИЯТИ МОДЕРНИЗАЦИЯИ ИСЛОМ ДАР ШАРОИТИ ҲОЗИРА

**Р. МАҶИДОВ,**
**А. РАҲИМОВ,**
*докторҳои илми фалсафа*

ҲАНГОМИ суҳбатҳо ё лекцияҳо роҷеъ ба масъалаҳои атеизми илмӣ бисёр вакт чунин савол медиҳанд: «Оё рост аст, дар масҷидҳое, ки расман фаъолият доранд, муллоҳои дар киса билети партиявӣ, яъне коммунистон кор мекунанд?» Агар ба саволи онҳо бо саволи «Чаро шумо дар ин ақида ҳастед?» муроҷиат намоед, чун қоида, ҷавоб медиҳанд: «Имомҳо — хатибон дар хутбаҳои худ Ҳокимияти Советиро ситоиш мекунанд, сиёсати дохилӣ ва беруниии Давлати Советиро тарафдорӣ мекунанд, дар бораи иттифоқи илму ислом сухан меронанд, империализм ва сионизмро маҳкум мекунанд ва ғайра». Дар миёни онҳое, ки ин гуна муҳокима меронанд, ба талаба ва донишҷӯ, коргар ва колхозчӣ ва ҳатто муаллими мактаб метавон дучор шуд. Ин шаҳодат медиҳад, ки на ҳама, аз ҷумла баъзе зиёиён ҳам, доири моҳияти модернизми динӣ, аз ҷумла модернизми ислом тасаввури дуруст доранд.

Модернизми динӣ падидаи нав нест. Тавре ки академик В. В. Бартольд навиштааст, модернизм дар олами ислом «ҷараёни пуриқтидорест» ва «таърихи ислом гувост, ки вай ба шароити нав метавонад мутобиқ шавад». Кӯшиши мувофиқ сохтани ислом ба шароити нави социалию иқтисодӣ, маданию сиёсие, ки дар натиҷаи пирӯзии Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ба амал омад, дар ибтидои солҳои бистум ба мушоҳида мерасид. Бар хилофи гурӯҳи иртиҷоӣ ва мутаассиби рӯҳониёни мусулмон, ки бо душманони Ҳокимияти Советӣ ҳамкории зич доштанд, рӯҳониёни замонасоз нисбатан зуд ба мавқеи таваҷҷӯҳ нисбат ба давлати коргару деҳқон гузашта, ба мувофиқ намудани таълимоти ислом ба шароити сохтмони социалистӣ машғул шуданд. Ин тоифа дар муроҷиатномаҳои расмии худ ба идораҳои Ҳокимияти Советӣ, дар анҷуманҳо, дар фатвоҳои худ ҳокимияти коргару деҳқонро амри илоҳӣ элон сохта, мусулмононро даъват мекарданд, ки барои дар ҳаёт татбиқ намудани тадбирҳои он ёрӣ диҳанд. Масалан, резолюцияҳо дар хусуси эътирофи Ҳокимияти Советӣ ва даъват барои итоат ба он дар ду анҷумани рӯҳониёни мусулмони Тоҷикистон, ки солҳои 1924 ва 1926 дар Душанбе баргузор гардиданд, қабул шуда буданд.

Дигаргунсозиҳои куллии социалию иқтисодӣ ва маданӣ, ки дар рафти сохтмони социалистӣ ба амал омаданд, омили асосие буданд, ки рӯҳониёнро ба модернизацияи ислом водор карданд. Баробари ин ба сари худ бо воқеияти советӣ мувофиқ шудани исломро бояд хотирнишон сохт, ки миёни диндорони оддӣ сурат мегирифт ва сурат мегирад. Диндорон таҳти нуфузи худи ҳаёт, дар натиҷаи рӯоварӣ ба фаъолияти пурҷӯшу хурӯши социалӣ, ба арзишҳои мо дар бисёр рӯйдодҳои воқеияти социалистӣ татбиқи фармудаҳои «Китоби муқаддас»-ро дармеёбанд. Мисол, колхозчиёни диндори умрдида дар ғамхории Дав-

лати Советӣ дар ҳаққи бачаҳо (таъсиси мактаб-интернатҳо, кӯдакистонҳо, хонаҳои атфол) амри воқеъ шудани чунин нуктаи Қурънро мебинанд, ки тибқи он ҳар мусулмон вазифадор аст дар ҳаққи ятимон дилсӯзӣ кунад.

Ба модернизацияи ислом дар шароити ҳозира инҳо хосанд: ба дасти фаромӯшӣ супоридани он нуктаҳои ислом, ки аз нигоҳи рӯҳониён мувофиқи замон нестанд; ворид сохтани унсурҳои дуньявӣ ба ақоид ва маросимҳои динӣ; кӯшиши оштӣ додани илму дин; ба зиммаи дин гузоштани вазифаҳои маҷмӯи қонунҳои ахлоқӣ; таҷдиди назар кардан ба таълимоти социалии ислом бо назардошти шароити ҷамъияти социалистӣ.

Дар амалияи модернизацияи ислом, бар хилофи мазҳаби православӣ, ба маросимҳо бо назардошти ду нукта диққати зиёд дода мешавад. Якум, диёнати мусулмонони ҳозира асосан дар риояи маросимҳо ва идҳои анъанавии ислом зоҳир мегардад; дуюм, расму оинҳо воситаи озмудашудаи тарғиботи идеологии динӣ мебошанд. Дар амалияи модернизацияи ислом дар масъалаи расму оинҳо ва идҳо ду тамоюл ба назар мерасад. Идораи рӯҳониёни мусулмони Осиёи Миёна ва Қазоқистон як идда фатво дод, ки дар онҳо, аз як тараф, риояи баъзе расму оинҳо сабуктар карда шудааст. Мисол, дар як фатвои он иҷозат дода мешавад, ки коргарони депо, мошинистҳо, пахтакорон, нонвойҳо ва аҳли як қатор касбҳо рӯза нагиранд. Аз тарафи дигар, рӯҳониён намоз, рӯза ва идҳои диниро яке аз манбаъҳои даромад ва воситаи муҳими нуфузи динӣ шумурда, дар ҳаққи ин расму оинҳо мадҳу сано мехонанд. Чунончи, муаллифи мақолаи «Истиқбол аз рамазони муборак» мекӯшад хонандагонро мӯътақид созад, ки гӯё рӯзаи якмоҳа дар такмили маънавии диндорон ва барҳазар доштани эшон аз рафтори қабеҳ мақоми зиёде дорад, дар ниҳоди онон фазилатҳое мисли поктанӣ, поквиҷдонӣ, хайрхоҳӣ ва ғайраро мепарварад («Мусулмонони Ховари шӯравӣ», 1983, № 3, саҳ. 11). Ҳоҷат ба шарҳу тафсир нест, ки поктанӣ ба табақаҳои васеи мардум хос аст ва пайомади революцияи маданӣ, рушди нигаҳдории тандурустӣ, аз ҷумла гигиена мебошад. Рӯҳониён расму оинҳои исломро ба замони ҳозира мувофиқ карда, таъкид менамоянд, ки мусулмонон ҷашнҳои умумисоветиро низ қайд кунанд.

Дар ваъзу хутбаҳои рӯҳониёни мусулмон ва матоҳиби маҷаллаи «Мусулмонони Ховари шӯравӣ» ба масъалаҳои ахлоқ ва тарбияи ахлоқӣ таваҷҷӯҳи зиёд зоҳир мешавад. Дар онҳо иддаои беасосе ба чашм мерасад, ки фақат ислом башариятро аз олами ҷаҳолат ва бадахлоқӣ наҷот дод ва фақат уммати Муҳаммад метавонад хушахлоқ бошад. Чунончи, дар мақолаи редакционии маҷаллаи ёдшуда (1979, № 1, саҳ. 1), ки ба қарни XV ҳиҷрӣ доир аст, гуфта мешавад: «Ислом таи чаҳордаҳ аср барои аз беху бун баркандани нопокии ахлоқӣ дар рӯи замин пайваста мубориза бурдааст».

Барои расидан ба камоли ахлоқӣ ва саодати он дуньё тавсия мешавад, ки диндорон ҳамвора қуръон ва суннатҳоро амиқ омӯзанд, фармудаҳои онҳоро дастуруламали ҳатмии ҳаёти рӯзмарраи худ шуморанд, аз рӯзгори пайғамбар, чаҳор халифаи аввал ва авлиёҳои сершумор дарси ибрат бигиранд. Аммо дар ин маврид аз он лаб фурӯ баста мешавад, ки маҳз дар вақти ҳукмронии қариб сисолаи чаҳор халифаи аввал ба мақсади ғасби мулкҳои ғайр ва тасарруфи сарвати халқҳои дигар ҷангҳои тӯлонии шадид ба амал омада буданд.

Рӯҳониёни ҳозира дар баробари ахлоқ ба масъалаи ҳуқуқи занон, мақоми эшон дар ҷамъият ва оила диққати зиёд медиҳанд. Шояд, онҳо ҳақиқатеро ба инобат мегиранд, ки манбаи асосии таҷаддуди дин дар наслҳои нав хонадони мӯъмин аст ва занон бештар аз мардон соҳиби диёнатанд.

Масъалаҳои мақоми занон дар оила ва ҷамъият, тарбияи оилавӣ,

муносибати зану шавҳар, тарбияи фарзандон ва муносибати онҳо ба волидайн дар фаъолияти таблиғотии рӯҳониёни мусулмон ва дар байни материалҳои маҷаллаи «Мусулмонони Ховари шӯравӣ» мақоми калоне доранд. Муовини раиси Идораи рӯҳониёни мусулмони Осиёи Миёна ва Қазоқистон дар маърӯзаи худ «Мақоми оила дар ҷаҳони муосир» дар конференцияи «Афкори ислом» (Алҷазоир, 1978) чунин изҳори ақида кард: «Оила танҳо мавриде қодир аст фарзандони худро аз заволи ахлоқӣ эмин дорад, агар эшонро дар рӯҳи қонунҳои ахлоқии ислом тарбия бикунад» («Мусулмонони Ховари шӯравӣ», 1979, № 1, саҳ. 6). Дар айни ҳол дар муҳокимаронихои рӯҳониёни ҳозираи модернист чунин оятҳои Қуръон хотирнишон намешаванд, ки «шавҳарон авлотаранд аз занон, чаро ки Оллоҳ бартарӣ дод ононро бар инон ва ба ваҷҳе ки шавҳарон харҷ мекунанд аз дороии хеш» (Сураи 4, ояти 38); «Шавҳарон мизонанд бар занон» (Сураи 2, ояти 228).

Рӯҳониёни ҳозира мекӯшанд ахлоқи диниро ба ахлоқи коммунистӣ муқобил нагузоранд ва чунин вонамуд мекунанд, ки социализми воқеӣ наметавонад ҳам аз ахлоқи коммунистӣ ва ҳам аз ахлоқи исломӣ сарфи назар бикунад, чунки принципҳои ҳар ду ахлоқ ҳамоҳанг мебошанд. Рӯҳониён дар роҳи ҷустуҷӯи «нуқтаи пайванд» чунин ақидаро илқо мекунанд, ки чи ахлоқи коммунистӣ ва чи ахлоқи исломӣ шахсро дар рӯҳи коллективизм мепарваранд. Дар айни замон ислом чун дини коллективистӣ қаламдод мешавад. Яке аз фақеҳони муосир дар панҷ карат ҳар рӯз намоз хондан, дар намози рӯзҳои ид (ба муносибати идҳои қурбон ва рамазон), дар ҳаҷ рафтан ба Макка ифодаи равшани мазмуни коллективистии дини исломро дармеёбад, ки вай «дилҳоро пайванд карда, мусулмононро ба ҳам бародар месозад ва дар вуҷуди эшон ҳамраъӣ ва ба якдигар ёрӣ расонданро ташаккул медиҳад». Маълум аст, ки мувофиқи таълимоти исломи ортодоксалӣ ҳангоми хондани намоз (сарфи назар аз он ки намоз коллективист ё фардӣ) ҳар як мусулмон дар бораи наҷоти худ ба андеша меравад, то шахсаи ба «раҳмат»-и оллоҳ сазовор шавад ва дар он дунъё аз саодати биҳишт бархурдор гардад. Ҳамин тариқ, қатъи назар аз хоҳиши рӯҳониёни модернист, ахлоқи динӣ объективан индивидуализмро интишор медиҳад.

Вале ба ахлоқи коммунистӣ худпарастӣ ва индивидуализм комилан бегона аст ва принципи асосии он — як кас барои ҳама, ҳама барои як кас мебошад. В. И. Ленин пайваста даъват мекард, ки ҳама миён барбаста кор кунем, «қондаи «ҳама барои як кас ва як кас барои ҳама»-ро... ба шуур, ба одат, ба ҳаёти ҳаррӯзаи омма ҷойгир намоем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 31, саҳ. 118—119). «Ахлоқи коммунистӣ, — гуфта шудааст дар Программаи КПСС, — ахлоқи коллективист. Он ба худписандӣ, худбинӣ ва тамаъкорӣ мухолиф аст, манфиатҳои умумихалқӣ, коллективӣ ва шахсиро мутаносибан ба ҳам мепайвандад».

Хусусияти хоси давраи ҳозира революцияи илмӣ-техникӣ мебошад. Дар натиҷаи бо дастовардҳои революцияи илмӣ-техникӣ пайвастани афзалиятҳои социализми воқеӣ ин революция ба омили тавонои секуляризация бадал мегардад, таҳти таъсири он дар тасаввуроти диндорон роҷеъ ба пайдоиши инсон ва коинот тағйирот ба амал меояд. Дар шароити воқеияти социалистӣ ва устувор гаштани тарзи зиндагии советӣ дар шуури аксари мутлақи диндорон донишҳои динӣ ву дуньявӣ ба таври эклектикӣ тавъам мешаванд. Дар ин вазъият рӯҳониёни мусулмон бо умеди суст кардани таъсири харобиовари революцияи илмӣ-техникӣ ба ҷаҳоншиносии динӣ ба масъалаи муносибати ислом ба илм беш аз пеш таваҷҷӯҳ зоҳир менамоянд. Дар айни ҳол рӯҳониёни мамлакати мо ҷидду ҷаҳд доранд, то ба мақсадҳои зерин ноил шаванд:

— ба диндорон андешае талқин кунанд, ки гӯё ислом ҳамеша ба ҳимояи илм, барои иттифоқи дину илм изҳори назар кардааст;

— қуръонро ҳамчун китобе маънидод намоянд, ки пур аз дониш-ҳо дар бораи табиат, ҷамъият ва инсон буда, ҳамаи комьёбиҳои революцияи ҳозираи илмӣ-техникиро пешгӯӣ кардааст;

— Муҳаммадро муборизи пуршӯри илм ва инкишофи афкори илмӣ қаламдод бикунанд.

Рӯҳониён барои исботи нуктаи сеюм аксаран чунин ҳадиси Муҳаммадро такрор ба такрор далел меоранд: «Олиме, ки бо илми худ манфиат овардааст, авлотар аз ҷоҳилест, ки ҳафтод ҳазор дуо хондааст. Сиёҳии хомаи олим муқаддастар аз хуни шаҳидест, ки дар роҳи дин рехтааст» («Мусулмонони Ховари шӯравӣ», 1971, № 1 —2, саҳ. 16). Дар таркиби луғавии мусулмонони модернист ҳоло бо мафҳумоте аз қабили «қонун», «ҳадафмандӣ», «тавозун» ва «қонуният» дар худи олами табиат метавон дучор шуд. Дар фатвои идораи рӯҳониёни мусулмони Осиёи Миёна ва Қазоқистон, дар суханрониҳои рӯҳониён доир ба зилзилаҳо дар шаҳри Тошкент ва Доғистон зикр шудааст, ки онҳо ба сабаби табиӣ ба вуҷуд омадаанд ва танҳо ҷоҳилон зилзилаҳоро чун зуҳуроти хашму ғазаби оллоҳ барои гуноҳи одамон мепиндоранд (ниг.: «Мусулмонони Ховари шӯравӣ», 1971, № 1—2, саҳ. 7; 1976, № 1, саҳ. 4).

Модернистҳои имрӯза дар суханрониҳои худ аксаран ба мутафаккирони барҷастаи замони гузашта — Рӯдакӣ, Ибни Сино, Берунӣ ва Улуғбек истинод карда, аз ёд намебароранд, ки эшонро ба сифати олимони фақеҳи мусулмон ба қалам диҳанд. Маҷаллаи мазкур ба мақсади намоиш додани «иттифоқ»-и ислом ва илм таҳти рубрикаҳои «Навигариҳои илм», «Навигариҳои маданият» ва «Ахбори кӯтоҳ» мақолаҳои алоҳида ва гулчини матолибро роҷеъ ба комьёбиҳои илму маданият ба табъ мерасонад, ки ба рушди фарҳанг ва маорифи халқ дар СССР, аз ҷумла республикаҳои Осиёи Миёна, доиранд. Масалан, дар мақолаи Валӣ Муҳиддин «Аз бесаводӣ ба қуллаи илму маърифат» дар бораи маҳви бесаводӣ, инкишофи илм ва маорифи халқ дар Ӯзбекистон дар солҳои Ҳокимияти Советӣ нақл карда мешавад. Муаллиф манзараи Ӯзбекистони Советиро дар соҳаи илм ва маорифи халқ асосан дуруст тасвир карда, вале таъкид менамояд, ки ин ҳама ба сабабест, ки фармудаҳои қуръон ва васиятҳои Муҳаммад амри воқеъ шуданд, ки мусулмононро ба фарогирифти дониш ва асосҳои илм даъват мекарданд. Ин аст, ки мусулмонон ҳамвора худоро барои он мадҳу сано мехонанд, ки аз файзи меҳрубонию шафқати ӯ фарзандони эшон имкон доранд, ки бепул маълумот гиранд ва илм омӯзанд («Мусулмонони Ховари шӯравӣ», 1984, № 3, саҳ. 18—20).

Ислоҳотчиёни хориҷии ислом низ ҳарчи бештар кӯшиш доранд, ки илму динро оштӣ диҳанд ва қуръонро хамчун китоби пешгӯикунандаи ҳамаи илмҳои муосир маънидод кунанд. Онҳо аксар вақт чунин ақидаро такрор менамоянд, ки кашфиётҳои илмӣ на танҳо ба ваҳйи илоҳӣ хилоф нестанд, балки, баръакс, тавре ки муаллифи асари «Байн-ад-дин ва-ал-илм» (Қоҳира, с. 1959) — собиқ муаллими химия аз Миср Муҳаммад ал-Ҷамравӣ мегӯяд, дар бораи вуҷуди воҷибулҳақ шаҳодат медиҳанд, ҳикмати безаволи қуръонро исбот мекунанд ва ба шаъну шӯҳрати бемисли оллоҳ хидмат менамоянд (ниг.: З. И. Левин. Инкишофи афкори ҷамъиятии араб. — М., Наука, 1984, саҳ. 202—203).

Чунин чоплусиҳо ва кӯшиши исботи вуҷуди худо тавассути илм мақсаде доранд, ки рафти секуляризация, интишори атеизм, куфр ва беэътиноӣ нисбат ба дин дар мамлакатҳои хориҷии мусулмонӣ боздошта шавад. Воқеан, ба ташвиш омадани маддоҳони хориҷии ислом бесабаб нест. Сол ба сол шумораи касоне кам мешавад, ки мехоҳанд ба донишкадаҳои динӣ дохил гардида, умри худро ба донистан ва паҳн кардани

қонунҳои шариат ва ислом бубахшанд. Шумораи толибилмони кӯҳантарин дорулфунуни мусулмонӣ «Аз-зитуна» (Тунис) аз 10162 нафари соли 1958 дар оғози соли 1964 то ба 494 нафар кам шуд (Дин ва афкори ҷамъиятии мамлакатҳои Шарқ. М., Наука, 1974, саҳ. 154). Сарфи назар аз балли ками қабул дар нисбати дигар факультетҳо ва хеле зиёд кардани стипендия сафи дохилшавандагон ба факультети фақеҳии дорулфунуни «Ал-азҳар» (Республикаи Мисри Араб), ки дар асри X таъсис ёфта, ҳоло калонтарин маркази идеологии ислом дар ҷаҳон ба шумор меравад, сол то сол коҳиш меёбад. Чи тавре ки вазири Миср Аз-Заҳабӣ моҳи декабри соли 1975 арз намуд, як қисми хатмкардагони факультетҳои фақеҳӣ, қатъи назар аз ҳавасмандии моддӣ, «дар соҳаи тарғиботи ислом намехоҳанд кор бикунанд» (ниг.: Ислом дар таърихи халқҳои Шарқ, М., Наука, 1981, саҳ. 186).

Ба ин муносибат ду нуктаро зикр кардан зарур аст. Аввалан, модернистҳои ҳозира дар кӯшишҳои худ ҷиҳати нишон додани ислом ва намояндагони он ба ёд наовардани фактҳои сершумори дар гузашта таъқиб шудани мутафаккирон ва донишмандони озодандешро афзал медонанд ё ин гуноҳро умуман на ба дин ва масҷид, балки ба рӯҳониёни алоҳида, ки гӯё бар хилофи таълимоти ислом амал карда бошанд, нисбат медиҳанд. Сониян, воқеан, дар қуръон ва маъхазҳои исломӣ баъзе даъватҳо ба омӯзиши донишу маърифат ба чашм мехӯрад. Аммо дар ин маврид сухан на аз омӯзиши донишҳои дуньявӣ ва асосҳои илмҳои дуньявӣ, балки маҳз аз омӯзиши асосҳои таълимоти дини ислом ва ахлоқи мусулмонӣ меравад.

Воқеияти социалистӣ ба эволюцияи мавқеи социалии ислом таъсири муҳим расонд. Модернистҳои ҳозира муносибати анъанавии исломро ба масъалаҳои социалӣ мавриди таҷдиди назар қарор дода, мекӯшанд, ки исломро чун воситаи ҳалли тамоми мушкилоти социалӣ, чун дине ба қалам диҳанд, ки гӯё ҳамеша бо масъалаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ фаъолона машғул мешуд. Ҳоло рӯҳониён аз истифодаи категорияҳое, мисли «прогресси социалӣ», «қонуниятҳои тараққии ҷамъият» ва ғайра сарфи назар намекунанд, ки ба фаҳмиши қуръонии ҷамъият, ба принципи қазову қадар мувофиқат надорад. Бар илова, дар мақолоти маҷаллаи «Мусулмонони Ховари шӯравӣ» дар солҳои охир истилоҳи «секуляризация» истифода мешавад, ки маънии аз таъсири дин раҳо сохтани соҳаҳои мухталифи ҳаёти ҷамъиятӣ ва шуури ҷамъиятиро дорад. Оқибати муҳими мусбати секуляризация дар шароити социализм ҷаҳонбинии илмии материалистиро омӯхтани меҳнаткашон мебошад.

Сарварони идораҳои динии мусулмон дар суханрониҳои шифоҳию хаттии худ, имомҳои масҷидҳо дар хутбаву мусоҳибаҳои худ бо диндорон пайваста Революцияи Кабири Социалистии Октябрь, В. И. Ленин ва сохти социалистиро мадҳу сано мехонанд, ҳукумати подшоҳӣ ва тартиботи давлатҳои феодалии Осиёи Миёнаро маҳкум менамоянд. Масалан, дар мурожиатномаи роҳбари идораи рӯҳониёни мусулмони Осиёи Миёна ва Қазоқистон ба диндорон ба нисбати 60-умин солгарди ташкил ёфтани республикаҳои Осиёи Миёна ва дар сармақолаи маҷаллаи «Мусулмонони Ховари шӯравӣ», ки низ ба ин воқеа доир аст, гуфта мешавад: то революция Осиёи Миёна аз ҷиҳати иқтисодӣ ва маданӣ кишвари қафомонда буд, ҳукумати подшоҳӣ онро манбаи ашёи хом мешумурд ва ба рушди саноати он мароқ надошт. Ба шарофати пирӯзии Октябри Кабир мардуми Ӯзбекистон, Тоҷикистон, Туркманистон ва Қирғизистон давлатҳои миллӣ ташкил доданд, ба озодӣ ва баробарҳуқуқӣ дар хонадони халқҳои СССР соҳиб шуданд, дар рушди иқтисодиёт ва маданият, некӯаҳволии меҳнаткашон ба муваффақиятҳои таърихнадида ноил гаштанд («Мусулмонони Ховари шӯравӣ», 1984, № 4, саҳ. 1—2).

Ба холисона ва самимона будани ин суханҳо шубҳа нест. Аммо гап дар он аст, ки рӯҳониёни модернист сарнагун сохтани сохти истисмор-

гарӣ, музаффарияти социализм, дӯстии мустаҳкамшавандаи халқҳои советӣ, баланд шудани дараҷаи некӯаҳволӣ ва маданияти меҳнаткашон ва дигар комьёбиҳои социализмро беасос чун пайомади меҳрубониву шафқати худо ва каромоти Муҳаммад ба қалам медиҳанд. Чунончи, онҳо муқаррар шудани баробарии ҳақиқии одамонро, сарфи назар аз мансубияти миллӣ ва нажодӣ, тантанаи идеяҳои дӯстии халқҳоро дар мамлакатамон чун амри воқеъ шудани ҳадиси зерин маънидод мекунанд: «Ҳеҷ араб бартар нест аз ғайрираб. Бартар аст танҳо худотарс» (Ниг.: «Мусулмонони Ховари шӯравӣ», 1974, № 4, саҳ. 3). Аммо ин ҳадис маънии акс дорад: одамон баробар нестанд ва ононе бартарӣ доранд, ки худотарс буда, кори худоро мекунанд.

Дар фаъолияти ғайридинии рӯҳониёни мусулмон, мисли рӯҳониёни дигар, дину мазҳабҳо, мубориза барои сулҳ ва пешгирии хавфи ҷанги ядроӣ мақоми муҳим дорад. Дар шароите, ки бо айби неруҳои иртиҷоъпараст ва империализми байналхалқӣ ба ҷаҳон хавфу хатари ҷанги термоядроӣ таҳдид мекунад, ташкилотҳои динӣ ва рӯҳониён иродаи оммаҳои диндорро ифода намуда, фаъолияти сулҳдӯстонаашонро афзудаанд. Дар солҳои охир дар ҳар шумораи маҷаллаи «Мусулмонони Ховари шӯравӣ» доири муҳофизати сулҳу амният ва маҳкум намудани оташафрӯзони ҷанг мақолаҳо нашр шудаанд.

Ходимони дини ислом ҳамроҳи арбобони динҳои дигар дар тадбирҳое, ки бо ташаббуси Комитети советии муҳофизати сулҳ сурат мегиранд ва инчунин дар сессияҳои Совети умумиҷаҳонии сулҳ ва конгрессҳои байналхалқии неруҳои сулҳдӯст иштирок меварзанд. Манфиат ва аҳамияти иштироки ташкилотҳои динӣ дар мубориза барои сулҳ бидуни шакку шубҳа аст. Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ фаъолияти сулҳпарваронаи рӯҳониён ва ташкилотҳои диниро нағз мефаҳманд ва маъқул мешуморанд.

Модернистҳои ҳозира басо ҷидду ҷаҳд ба кор мебаранд, то исломро ба сифати дине нишон диҳанд, ки вай сулҳро эълон сохта, доимо барои он талош кардааст, ки кулли масъалаҳои баҳснок ва низоъҳоро танҳо бо роҳи осоишта ҳал намояд. Аз ин нигоҳ тобишҳои гуногуни маънии калимаи «ислом» (итоат, сулҳ...) мавриди баррасӣ қарор мегирад, вале афзалан чунин ақида илқо мешавад, ки решаи он калимаи «салом», яъне «сулҳ» аст (Ниг: «Мусулмонони Ховари шӯравӣ», 1984, № 4, саҳ. 4 — 5). Ҳамин тавр, маънои анъанавию ҳақиқии «ислом» — «итоат» дар мақоми дуюм қарор гирифта, ислом дини сулҳпараст ва Муҳаммад муборизи собитқадами роҳи сулҳ эълон карда мешавад. Модернистҳои ҳозира аз факти қабилаҳои номатлубро сахт саркӯб кардани пайғамбари ислом ва тарафдоронаш мехоҳанд ҷашм бипӯшанд; ҳамчунин он ҳақиқати таърихиро бар зиёни худ ёд оварданӣ нестанд, ки дар давраи гузашта ислом ба Муҳаммад ва халифаҳои араб барои истилои сарзаминҳои бегона ва ба асорат гирифтани халқҳои дигар ба сифати пушту паноҳи идеологӣ хидмат карда буд.

Чунин ақидаи рӯҳониён соддалавҳона аст, ки мувофиқи он одамони советӣ гӯё ба туфайли дар ҳаёт татбиқ шудани принципҳои ислом баъди анҷоми ҷанги дуюми ҷаҳон беш аз 40 сол боз осуда умр ба сар мебаранд. Аммо равшан аст, ки ҳаёти оромонаи халқи советӣ ва халқҳои дигари ҷаҳон натиҷаи татбиқи сиёсати сулҳдӯстонаи берунии Давлати Советӣ, принципҳои ленинии ҳамзистии осоишта ва ҷидду ҷаҳди мамлакатҳои социалистӣ ва тамоми қувваҳои сулҳпарвари дунъё мебошад.

Амри воқеъ шудани озодии ҳақиқии виҷдон дар мамлакати мо дастоварди раднопазири таърихии социализм мебошад. Рӯҳониёни мусулмон ба эълон шудан ва амри воқеъ гаштани озодии виҷдон дар СССР баҳои мусбат медиҳанд.

Баробари ин рӯҳониёни ҳозираи мусулмон ҳангоми шарҳу тавзеҳи озодии виҷдон кӯшиш доранд, ки, аввалан, нуқтаи назари исломро дар масъалаи озодии виҷдон бо фаҳмиши марксистӣ-ленинии он шабоҳат диҳанд, сониян, ба диндорон талқин намоянд, ки ин озодии виҷдон ҷомаи амал пӯшидани идеяҳои ислом, қуръон ва суннат мебошаду бас. Фақеҳони муосир ба он оятҳои қуръон, ки дар онҳо дар хусуси «аҳли китоб» сухан рафта, таҳти он яҳудиён ва насрониён дар назар дошта мешаванд, истинод карда, ба хулосае меоянд, ки ислом дар ҳамаи давраҳо муносибати хусуматомезро ба пайравони дину мазҳабҳои дигар инкор мекард. Дар ин маврид онҳо ҳамон оятҳои қуръонро аз ёд мебароранд, ки дар онҳо идеяи мубориза бо кофирон, мазҳабнопазирии динӣ тарғиб мешавад, инчунин муқовимати сахти рӯҳониён дар солҳои 20-ум ҳангоми татбиқи декрети ленинии «Дар бораи ҷудо кардани калисо аз давлат ва мактаб аз калисо» ва фактҳои сершумори дар гузашта таъқиб шудани кофирону даҳриёнро дар давлатҳои феодалии Осиёи Миёна «фаромӯш мекунанд».

Рӯҳониёни ҳозираи мусулмон озодии виҷдонро озодии ба ҷо овардани маросимҳои динӣ тавзеҳ медиҳанд. Онҳо ҳар гоҳ ки ба масъалаи вуҷуди озодии виҷдон дар мамлакати мо дахл кунанд, бо зикри он ҳақиқат маҳдуд мешаванд, ки мусулмонон ҷиҳати қонеъ сохтани талаботи динии худ озодии комил доранд. Масалан, маҷаллаи «Мусулмонони Ховари шӯравӣ» ба моддаи 52-юми Конститутсияи СССР дахл карда, фақат бо он ишора, ки «дар Қонуни Асосии нав ҳуқуқи васеи мардум ва озодии виҷдон, яъне озодии пайравӣ кардани ҳар гуна дин ва ба ҷо овардани ҳар гуна маросим муайян шудаанд», кифоят варзида, аз он нукта сарфи назар мекунад, ки худи ҳамон моддаи конститутсия замонат ба атеистон аст (ниг.: «Мусулмонони Ховари шӯравӣ», 1977, № 3, саҳ. 1—3).

Модернизми динӣ ва фаъолияти созишкоронаи рӯҳониён дар шароити социализм доираи хеле васеи масъалаҳоеро роҷеъ ба таълимоти дин, ахлоқ, ҳаёти социалӣ, ҷангу сулҳ дар бар мегиранд. Таҳлили модернизми ислом ба хулосае меоварад, ки ба ин мушкилот пайваста таваҷҷӯҳ кунем, омилҳои дохиливу берунии онро фаҳмем, алоқаи қавии тамоюлоти модернистиро бо процесси секуляризацияи шуури диндорон, бо нуфузи тарзи ҳаёти социалистӣ ба он ошкор созем. Дар амалияи таблиғоти атеистӣ ҳамчунин зарур аст, ки ба нишон додани моҳияти модернизми дин ва танқиди ақидаҳои барғалат доир ба арзёбии дин бештар диққат дода шавад. Аз ҷумла, зарари баъзе андешаҳоро аз он хусус таъкид бояд кард, ки гӯё дар нисбати дини модернизацияшуда таърифи марксистӣ-ленинии дин чун «афьюни халқ», чун «як навъ шароби маънавӣ» қобили татбиқ набошад. Марксизм ҳар гуна дин, аз ҷумла дини модернизацияшударо ҷаҳоншиносии ғайриилмӣ мешуморад.

# ҚОММУНИСТКА, ХОҲАРИ КОММУНИСТ

## БА МУНОСИБАТИ 110-СОЛАГИИ ЗОДРӮЗИ М. И. УЛЬЯНОВА



Мария Ильинична ба саволи анкета оиди ихтисос чунин ҷавоб медод: «Журналист».

*МАЪЛУМОТИ РАСМӢ:*

*Мария Ильинична Ульянова 6(18) феврали соли 1878 дар Симбирск таваллуд шуда, 12 июни соли 1937 дар Москва вафот кардааст. Иштирокчии ҳаракати революционии рус, ходими партиявӣ ва давлатии советӣ. Аз соли 1898 узви Партияи Коммунистӣ. Революционери касбӣ. Баъди революцияи февралии соли 1917 ба бюрои КМ РСДРП(б) дохил карда шудааст. Аз моҳи марти соли 1917 то соли 1929 аъзои ҳайати таҳририя ва котиби масъули «Правда», яке аз ташкилотчиёни ҳаракати мухбирони коргару деҳқон.*

*Аз соли 1932 аъзои Президиуми Комиссияи Марказии Назорати ВКП(б) ва коллегияи Комиссариати Халқии инспекцияи коргару деҳқони СССР, мудири бюрои мутаҳидаи шикояти Комиссариати Халқии инспекцияи коргару деҳқони СССР ва РСФСР. Аз соли 1934 аъзои бюрои Комиссияи назорати советӣ, мудири бюрои шикоят. Вакили съездҳои VI, XIII—XVII партия, дар съездҳои XIV—XVI аъзои Комиссияи Марказии Назорати ВКП(б), дар съезди XVII аъзоа Комиссияи назорати советӣ интихоб шудааст. Соли 1935 аъзои КИМ-и СССР интихоб гардидааст. Бо ордени Ленин мукофотонида шудааст. Дар Майдони Сурх дар назди девори Кремль дафн шудааст.*

**Марги бемаҳали Мария Ильинична Ульянова коркуни барҷастаи партия, ҳамсафи содиқи Ленин, большевики садоқатмандтаринро аз байн бурд.**

**Михаил Қольцов навишта буд:**

**«Мария Ильинична то роҳи вопасини сӯи девори Кремль коммунистка ва хоҳари коммунист буд».**

*ШАҲОДАТИ МУОСИРОН:*

*Вай миёнақади мавзунқомат ва қавиҷусса буд, ҳамеша либоси озода мепӯшид, ҳаракатҳояш ҷавонвору озодона буданд. Пешонааш васеъ, абрӯвонаш мисли абрӯвони Ильич паҳн буданд. Нигоҳи тезаш аз ақли расояш гувоҳӣ медод. Вай дар масъалаҳои принципиалӣ қатъӣ ва оштинопазир буд, зуд оташин мешуд ва дар баробари ин шармгин буд.*

*Дар нигоҳи ӯ чӣ қадар ақлу заковат, хоксории табиӣ ва некхоҳӣ таҷассум ёфта буданд, ӯ барои шунидани суханони дигарон ва оростани сӯҳбат маҳорати беназир дошт.*

*Мария Ильинична бениҳоят зиндадил буд. Вай чунон механдид, ки аз чашмонаш ашк мебаромад. Дар чунин лаҳзаҳо чашмони ӯ басо зебо мешуданд, мисли чашмони ҷавонон аз хурсандӣ медурахшиданд.*

*Вай барои гуфтани суханони навозишкорона, рӯҳбаланду ҳавасманд гардондан, ба кори хуб водор намудан, маслиҳате додан, ёрие расондан ягон лаҳзаро аз даст намедод. Бо хатои рафиқон, рафтору ақидаи нодуруст ҳеҷ гоҳ муросо карда наметавонист. Аз суханони ҳам меҳрубонона ва ҳам ҷиддии ӯ қувваи азими мӯътақидӣ, хоҳиши нафъ расондан ба одам ва кор аён буд, эътимод ба одамон ҳис карда мешуд, қудрати ақлу заковат ва покии дили ӯ зуҳур меёфт.*

*АЗ ТАРҶИМАИ ҲОЛ:*

*...Ман аз айёми кӯдакӣ назар ба ҳамаи*

*дигар бародарону хоҳаронам Владимир Ильичро бештар дӯст медоштам ва таъсири ӯ ба ман дар тамоми давраи ҳаётам хеле бузург буд... Владимир Ильич бо ман чун бо аъзои хурдсолтарини оила бисьёр овора мешуд, баъдтар бо ман машғулият мегузаронд. Маслиҳат медод, ки чиро хонам, дар мавзӯъҳои мухталиф бо ман сӯҳбат мекард.*

Дӯстии мустаҳкаму меҳрубононаи байни Мария Ильинична ва Владимир Ильич тамоми умр онҳоро бо ҳам марбут сохта буд. Ленин аз фикру андешаҳояш, таассуроти чизҳои хондааш ба хоҳараш нақл менамуд ва ба ӯ супоришҳо медод. Хоҳараш низ дар ҳаққи бародар ғамхорӣ мекард, ба ӯ алоқадри ҳол ёрӣ мерасонд.

Дар архиви китобхонаи вилоятии Куйбышев рӯйхати китобҳои хондаи М. И. Ульянова дар соли 1893 маҳфуз мондааст. Дар он номи даҳҳо китобҳое навишта шудааст, ки бисьёре аз онҳоро Мария Ильинична ҳанӯз дар айёми хурдсолиаш бо хоҳиши Владимир Ильич гирифтааст: «Таърихи революцияи Франция»-и Минье, «Озодшавии деҳқонон»-и Семёнов, журналҳои «Вестник Европы», «Русская мысль» ва ғайра.

Соли 1905 вай дар Женева ба Владимир Ильич ёрӣ расонд, ки бо комитетҳои маҳаллӣ ва гурӯҳҳои хориҷии большевикон мукотиба намояд. Л. А. Фотиева қайд карда буд, ки алоқаи гурӯҳи большевикони руси Париж бо Женева «бештар тавассути мукотибаи Мария Ильинична ба роҳ монда мешуд. Мария Ильинична мактубҳои калон навишта, дар бораи маълумотҳои аз Россия гирифташуда ва корҳое, ки дар Женева ба иҷро мерасиданд, хабар медод, адабиёт, аз ҷумла, китобчаҳои чопкардаи нашриёти большевикии Женева ва газетаи «Вперёд»-ро барои гурӯҳи дар Парижбуда ва барои Россия мефиристод...»

Баъдтар дар Петербург пас аз баста шудани газетаи «Новая жизнь» В. И. Ленин масъалаи дар Питер ташкил намудани матбааи пинҳониро ба миён гузошт. Ин кори хавфнокро Мария Ильинична ҳамроҳи коргарони ду заводи дар паси заставаи Нева буда ба зимма гирифт. Вай ҳангоми дар ташкилоти партиявии Петербург кор карданаш ҳам супоришҳои бевоситаи Ильичро иҷро мекард: дар корхонаҳо кори зиёди ташкилотчигӣ ва сиёсӣ мебурд, дар кружокҳо бо коргарон машғулият мегузаронд, адабиёти ғайрилегалӣ паҳн мекард. Вақте ки Ленин ба ҳиҷрат маҷбур мешуд, Мария Ильинична барои вай ба хориҷа журналҳои касбӣ, китобҳо, протоколҳо, ҳисоботи стенографӣ ва ғайра — ҳамаи он чизро, ки ӯ талаб мекард, мефиристод.

Ҳангоме ки Ленин китобаш — «Материализм ва эмпириокритицизм»-ро менавишт, Мария Ильинична дар интихоби материалҳои зарурӣ ба ӯ ёрӣ мерасонд. Соли 1916 вай бо ғайрат ва суботкорӣ ба худ хос бо ноширон дар бораи нашр кардани асарҳои Ленин дар Россия гуфтугӯ кард.

Дар вақти бемории вазнин будани Владимир Ильич Мария Ильинична ҳамроҳи Надежда Константиновна то лаҳзаҳои охирини ҳаёташ аз ӯ дур нашуданд. Ниҳоят, аз 49 сурати Владимир Ильич, ки ба соли 1922 тааллуқ дошт, қариб 20-тоашро Мария Ильинична дар Горки гирифтааст.

Ӯ Ильичро бағоят дӯст медошт, вале асло фаромӯш намекард, ки Ленин барои ҳаракати коргарӣ, барои партия, халқ кист ва кӯшиш менамуд, ки қаробаташро бо ӯ нишон надиҳад, то ки густохӣ нашавад.

М. И. Ульянова ба фаъолияти революционӣ барвақт ҳамроҳ шуд. Вай дар Нижний Новгород, Москва, Киев, Саратов, Петербург чун революционери касбӣ кор мебурд, борҳо ҳабс шуд. Вай бори аввал соли 1899 ҳабс шуда буд.

Тирамоҳи соли 1900 Мария Ильинична ба воситаи А. В. Луначарский бо искрачиёни Москва алоқа муқаррар менамоянд. В. И. Ленин ба мустаҳкам кардани алоқаи «Искра» бо Россия, бо комитетҳои социал-демократӣ, коргарону деҳқонон аҳамияти калон медод. Бо ин мақсад шабакаи махсуси намояндагони «Искра» барпо карда шуда буд, ки ба ҷумлаи онҳо Мария Ильинична низ дохил мешуд. Шаби 1 марти соли 1901 М. И. Ульянова аз рӯи кори Ташкилоти москвагии РСДРП ба ҳабс гирифта, ба камераи яккасаи ҳабсхонаи Таган партофта шуд, моҳи октябрь бошад, ӯро таҳти назорати ошкорои полиция ба Самара бадарға карданд.

Яке аз ҳамсафони наздики В. И. Ленин, намояндаи «Искра» дар Самара Г. М. Кржижановский дар он ҷо ба бюрои ташкилоти русии «Искра» роҳбарӣ мекард. Мария Ильинична ёрдамчии котиби бюро шуд ва дар тамоми корҳои он фаъолона иштирок намуд. Бюрои самарагӣ дар кори тайёр кардани съезди II РСДРП роли калон бозид.

Ба ҳар коре, ки партия месупорид, Мария Ильинична тамоми ҳастиашро бахшида, қувваю саломатиашро дареғ намедошт.

Аз баҳори соли 1911, ки Ташкилоти большевикии Саратов аз нав барқарор гардид, М. И. Ульянова амалан роҳбари он буд. Ин ташкилот қариб ду сол бешикаст кор кард, ҳарчанд ки қариб ҳар қадами большевик Ульяноваро жандармҳои Саратов ба ҳисоб мегирифтанд. Инак, иқтибосе аз «Рӯзномаи агентураи мушоҳидаҳо»-и яке аз ҷосусон: «19/XII—с. 1911. Духтари машваратчии ҳақиқии гражданӣ Мария Ильинична Ульянова, 31-сола, лақабаш «Боевая» (М. И. инчунин «Медведь» лақаб дошт—ред.), дар ҳавлии № 26 Бузик дар кӯчаи Угодников зиндагӣ мекунад, дарс медиҳад.

Соати 10 пагоҳӣ Боевая — Ульянова аз хона баромада, ба китобхонаи оммавии шаҳр рафт, он ҷо 1 соату 50 дақиқа буд, ҳамроҳаш китоб гирифта берун баромад, ба идораи редакцияи «Саратовский листок» даромад, он ҷо 10 дақиқа буд, баъд баромада ба хонааш рафт».

Ниҳоят, Мария Ильинична ҳабс карда шуд. 26 маи соли 1912 дар мактуби худ аз ҳабсхона ба модару хоҳараш навишта буд: «Намедонам чи гуна китобҳо барои хондани маҳбусон иҷозат дода шудааст... Ман мехостам ҷилди якуму дуюми «Капитал», китоби Лансонро ба забони франсавӣ, Шиллерро ба забони немисӣ (М. И. забон-

ҳои франсавӣ, немисӣ ва англисиро нағз медонист, мактубҳои К. Маркс ба Д. Кугельманро ба русӣ тарҷима кардааст — ред.), ягон китоб доир ба таърихи адабиёти рус ва хориҷа, аз қабили асарҳои Шахов, Коган, Венгеров, шояд доир ба таърихи Англия, Россия, ягон асари, масалан, Александров, Ҷаншиев, луғати англисӣ ва ягон романи англисӣ дошта бошам... Ғайр аз ин ягон асар доир ба беллетристика, масалан, асари Ибаньес... Ман ҳоло чунон ташнаи китобу китобхониам, ки, аз афташ, аз хондан асло сер намешавам! Агар ақлу заковатам боз ҳам меафзуд, нуран алонур мешуд!»

М. И. Ульянова баъди ҳабси шашмоҳа ба мӯҳлати се сол ба губернияи Вологда бадарға карда шуд. Дар ҳуҷҷатҳои политсияи маҳаллӣ қайд карда мешуд, ки Ульянова дар Вологда «дар байни бадарғашудагони сиёсӣ шахси асосӣ буд».

Вай ба большевикони Вологда таҷрибаи пинҳонкорӣ, усулҳои бурдани муборизаи сиёсиро меомӯзонд. Дар ин ҷо, ҳамчунон дар Саратов, ба фаъолияти гурӯҳи вологдагии РСДРП роҳбарӣ менамуд. Вай бо В. И. Ленин, КМ мукотибаи партиявӣ дошт. В. В. Воровский ва дигар ходимони намоёни партия ба воситаи ӯ бо Ленин робита доштанд.

То соли 1914 бадарғаи маъмурие, ки М. И. Ульянова дар ҷойҳои гуногун гузаронд, панҷ солро ташкил дод...

Кор дар вазифаи котиби масъули «Правда» яке аз саҳифаҳои дурахшони ҳаёти ӯ мебошад. Солҳои аввал вай таҳти роҳбарии бевоситаи В. И. Ленин кор мекард. Истеъдоди ташкилотчигӣ ва публитсистии ӯ маҳз дар ҳамин ҷо пурра зоҳир гардид. Ӯ ҳамеша саршори фикрҳои эҷодӣ, бениҳоят меҳнатдӯст буд ва намунаи кори аниқу ҳақиқатан ленинро нишон медод. Вай шахси маҳбуби коллективи редакция, дӯст ва мураббии тобеъонаш буд. Николай Погодин баъдтар менависад: «Ҳоло дар бораи нормаҳои ленинии кору рафтор бисёр сухан мегӯянд. Мария Ильинична Ульянова дар ҳаёти редакция намунаи ҳамин нормаҳо буд».

Роҳбарони партияҳои коммунистӣ ва коргарии хориҷӣ, ки ба Москва меомаданд, ба «Правда» ташриф оварда, бо Мария Ильинична вохӯрданро вазифаи худ медонистанд. Клара Цеткин, Георгий Димитров, пешвои партияи коммунистии Чехия Богумир Шмераль, аъзои КМ Партияи Коммунистии ШМА Люис Энгдол, Марсель Кашен, нависанда Анри Барбюс борҳо дар кабинети хоксоронаи ӯ буданд...

Дар асоси қарорҳои съезди XII партия дар мамлакат ҳаракати мухбирони коргару деҳқон оғоз ёфт. Партия доир ба масъалаҳои ташкили кори мухбирони коргару деҳқон ва роҳбарӣ ба онҳо дастурҳои аниқ дод. М. И. Ульянова, ки мухбирони коргару деҳқонро «таҳкурсии оҳанин»-и органи чопии партия мешуморид, дар кор карда баромадани ин дастурҳо фаъолона иштирок намуд. Вақте ки бо таклифи ӯ нашри журнали «Рабочий корреспондент» (аз соли 1925 «Рабоче-крестьянский корреспондент») ба роҳ монда шуд, аз рӯзҳои аввал роҳбари асосии он гардид.

Мария Ильинична оиди дар назди «Правда» ташкил намудани клуби мухбирони коргар низ масъала гузошт. Мухбирон рӯзҳои ҷумъа дар клуб ҷамъ меомаданд. Ин ҷо онҳо на фақат истироҳат менамуданд, балки таълим ҳам мегирифтанд, бо арбобони барҷастаи партия, роҳбарони саноат, адибон ва олимон — В. В. Куйбышев, А. В. Луначарский, Н. А. Семашко, А. С. Серафимович, Демьян Бедный, Михаил Кольцов вомехӯрданд. Бо роҳбарии М. И. Ульянова «Правда» аз органи ахбороти навигариҳо ба органи тарбияи ҷиддии иқтисодӣ ва социалии меҳнаткашон табдил ёфт. Кори ӯ оид ба идоракунии ҳаракати мухбирони коргару деҳқон бо ҳамин зич алоқаманд буд.

Моҳи ноябри соли 1923 бо ташаббуси М. И. Ульянова Маҷлиси якуми машваратии умумииттифоқии мухбирони коргар гузаронда шуд. Моҳи декабри соли 1924 «Правда» Маҷлиси дуюми машваратии умумииттифоқии мухбирони коргару деҳқонро даъват намуд. Моҳи май соли 1926 маҷлиси сеюм, моҳи ноябри соли 1928 Маҷлиси чоруми машваратии умумииттифоқӣ шуда гузашт ва дар ҳар кадоми онҳо Мария Ильинична бо маърӯзаи асосӣ баромад кард.

Баробари вусъати ҳаракати мухбирони коргару деҳқон дар корхонаҳо, муассисаҳо, донишкадаҳо, дар деҳот ва ғайра газетаҳои деворӣ пайдо шуданд. Баъд газетаҳои чопии бисёртиража низ ба вуҷуд омаданд. Мария Ильинична ба матбуоти маҳаллӣ ва газетаҳои деворӣ мароқи калон зоҳир намуда, ба газетаҳои бисёртиража ёрии амалӣ мерасонд. Редакцияҳои «Правда» ва «Рабоче-крестьянский корреспондент» барои газетаҳои чопии заводҳо маслиҳатҳо медоданд.

М. И. Ульянова дар бораи ҳаракати мухбирони коргару деҳқон беш аз 30 мақола навиштааст.

Иттифоқи журналистони СССР барои гузориши беҳтарини кори оммавӣ ҳар сол редакцияҳои газетаҳоро бо мукофоти ба номи М. И. Ульянова сарфароз мегардонад.

Мария Ильинична инчунин ташаббускори ташкил намудани ҳар гуна конкурсҳо— азназаргузарониҳо, мубодилаи таҷриба ва ғайра буд. Ин дар ташкили мусобиқаи меҳнатӣ ба воситаи газета қадамҳои нахустин буд. Азназаргузаронии умумииттифоқии маҷлисҳои машваратии истеҳсолӣ, ки «Правда» ташкил карда буд, барои сафарбар намудани омма ба иҷрои вазифаҳои асосии сохтмони социалистӣ яке аз муҳимтарин маъракаҳои сиёсӣ гардид.

Солҳои 20-ум мероси вазнини ҷанги гражданӣ — бепарастории бачаҳо офати ҳақиқӣ буд ва М. И. Ульянова ба ин бепарво буда наметавонист. 5 декабри соли 1925 дар «Правда» мақолаи ӯ «Дар бораи аз тарафи хонандагони «Правда» ташкил кардани хонаи бепарасторон» чоп шуд. «Дар саҳифаҳои газетаи мо,— гуфта мешуд дар мақола,— ҷамъ кардани маблағ барои ташкили ин хона сарф мешавад. Бигузор ҳар як хонандаи «Правда» ба даъвати мо ҳам-

овоз шуда, ба ин кори умум ёрӣ расонад». Дар ҳамин шумораи газета дар бораи маблағи аввалини ҷудокардаи хонандагон хабар дода мешуд. Рӯйхат бо Н. К. Крупская оғоз меёфт. М. И. Ульянова 10 сӯм ҷудо карда буд, баъдтар ӯ, мисли А. И. Ульянова — Елизарова, А. И. Микоян ва бисьёр дигарон, ҳаққи қалами худро барои сохтмони хонаи бепарасторон месупурд.

То моҳи апрели соли 1926 барои мубориза бо бепарасторӣ бештар аз 100 ҳазор сӯм ҷамъ карда шуд. То тобистони соли оянда дар хона ҷой кардани қариб сад нафар бачаҳо дар назар дошта мешуд. Баъди ҳар ду сол аз коммунаи меҳнатии қарибии Қашираи назди Москва ба корхонаҳо мебоист қариб сад нафар коркунони ихтисоснок—собиқ бепарасторон мерафтанд.

Ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ ва дигар ташкилотҳо ба кори М. И. Ульянова дар «Правда» баҳои баланд дода, дар ин бора дар қарорҳо ва табрикномаҳои худ қайд мекарданд, ба ӯ мактубҳои дӯстона менавиштанд.

Соли 1927-ум 15-солагии «Правда» қайд карда шуд. Коллективи редакция хост, ки дар як вақт 10-солагии фаъолияти самаранокн М. И. Ульяноваро низ дар «Правда» қайд намояд, вале ӯ ҳамаи таклифҳоро дар бораи ба хонандагони газета хабар додани ҷашнаш қатъиян рад кард. Он гоҳ чилу ду нафар правдачиён «Мактуб ба редакция»-ро навиштанд ва бе розигии Мария Ильинична дар шумораи 6 май ҷой доданд: «Агар фаъолияти даҳсолаи роҳбари доимии тамоми кори ҷории редакция, котиби редакция рафиқ Мария Ильинична Ульянова қайд карда нашавад, онгоҳ ҷашнгирии «Правда» нопурра ва нодуруст мебуд.

Ҳар кадом механизм пружинаи муҳаррик дорад. Мария Ильинична чун пружинаи сахттобхӯрдаи пӯлодиест, ки дар давоми даҳ сол бори гарони кори газетаи «Правда»-ро мекашад ва мондашавиро асло намедонад. Вай ҳамин тавр буд ва мебошад, мо аминем, ки боз дер вақт ҳамин тавр хоҳад буд... Ҳар касе ки панҷ дақиқа ҳам бошад, ба «Правда» медарояд, ва ҳар касе ки дар он кор кардааст, дар редакция ҳузур доштани ин коркуни бениҳоят серталабро нисбат ба худ ва нисбат ба дигарон солҳои сол баръало ҳис мекунад, роли муташаккилкунанда, пешбаранда ва баробари ин дилгармкунандаю рӯҳбаландкунандаи ӯро мебинад. Ба ҳисоб гирифтани он аз имкон берун аст, ки коллективи коркунони «Правда» чӣ андоза аз Мария Ильинична миннатдор аст ва шояд он дар назди ӯ чӣ андоза гунаҳкор ҳам бошад, ки гоҳо ба ӯ имкон додааст кори бузурги барои як одам зӯрнорасро ба дӯши худ гирад».

М. И. Ульянова бо иҷрои вазифаи калону мураккаби газета маҳдуд нашуда, дар кори ташкилоти партиявии Москва фаъолона иштирок мекард, ба комиссияи москвагии назорати ВКП(б) ва дар съездҳои XIV, XV, XVI партия ба Комиссияи Марказии Назорати ВКП(б) борҳо интихоб шудааст. Вай яке аз фаъолтарин аъзоёни ин органҳо буд.

Баҳори соли 1929 М. И. Ульянова ба Институти Ленин (ҳоло Институти марксизм-ленинизм) гузашт ва ба нотобиаш нигоҳ накарда, фидокорона меҳнат кард. Вай мактубҳои В. И. Ленинро ба хешу табораш, ки аҳамияти калон доранд, ҷамъ оварда, ба чоп тайёр намуд ва ба онҳо сарсухан навишт. Соли 1931 китоби М. И. Ульянова «Падари В. И. Ленин — Илья Николаевич Ульянов» аз чоп баромад. Тайёр кардани маҷмӯаи материалҳо дар бораи рефератҳои дар хориҷа навиштаи В. И. Ленин аз Мария Ильинична ҷидду ҷаҳди зиёдеро талаб намуд. Вай инчунин очерки «Модари Владимир Ильич — М. А. Ульянова», очерк дар бораи О. И. Ульянова ва мақолаи «Хотираи А. И. Ульянов»-ро ба муносибати 50-солагии қатл шудани ӯ навиштааст.

Вай кори аз нав нашр намудани «Правда»-и солҳои 1912—1917-ро, ки ҳанӯз пеш аз ба институт гузаштанаш дар он иштирок дошт, давом дод.

Аз моҳи феврали соли 1932 М. И. Ульянова мудири бюрои муттаҳидаи шикояти Комиссариати Халқии Инспекцияи Коргару Деҳқонии СССР ва РСФСР шуда кор кард. Мария Ильинична бюрои шикоятро органи ба омма аз ҳама наздики Инспекцияи Коргару Деҳқон медонист ва онро «университети Ильич» меномид.

Баробари ба ин ҷо омадани Мария Ильинична обрӯю эътибори бюрои муттаҳидаи шикоят афзуд. Вай ба ходимони худ борҳо чунин нишондоди В. И. Ленинро хотиррасон мекард, ки хурдтарин рафтори ғайриқонунӣ, хурдтарин вайронкунии тартиботи советӣ имкониятест, ки душманони меҳнаткашон аз он зуд истифода мебаранд. Вай такрор ба такрор хотиррасон мекард, ки дар паси ҳар ариза одами зинда меистад.

«Коркунисангдилу берахм ва формарбол, ки ба эҳтиёҷоти меҳнаткашон парвое надорад, барои партияи мо одами гумномшуда аст, — мегуфт Мария Ильинична. — Хоҳнохоҳ вай ба кори умумии мо зарари калон расонда метавонад. Чунин шахсон ташкилотҳои моро бадном мекунанд, нисбат ба ин ташкилотҳо нобоварии одамонро ба вуҷуд меоваранд».

М. И. Ульянова дар ин ҷо ҳам мисли «Правда» ба меҳру муҳаббат ва ҳурмати самимонаи ходимонаш сазовор гашта буд.

*АЗ ХОТИРОТИ ҚАҲРАМОНИ МЕҲНАТИ СОЦИАЛИСТӢ, УЗВИ КПСС АЗ СОЛИ 1898, УЗВИ ҲАЙАТИ ТАҲРИРИЯИ «ПРАВДА» ДАР СОЛҲОИ 1918—1927 ВЯЧЕСЛАВ АЛЕКСЕЕВИЧ ҚАРПИНСКИЙ:*

*«Мария Ильинична Ульянова... ба гвардияи пуршарафи большевикӣ мансуб буд. Вай бештар аз чил сол ба кори Партияи Коммунистӣ фидокорона хизмат кард. Дар ҳар вазифа вай бо майли том ва рағбати беандоза кор мекард, ба он муҳаббати бузург ва қувваю ғайрати беҳамтои худро мебахшид».*

Вай дар хотири ҳамаи онҳое, ки ӯро мешинохтанд, ҳамин хел боқӣ монд. Коммунистка, хоҳари коммунист.

**В. БЫКОВА.**

# Муносибатҳои байниноҳиявии иқтисодӣ: таҳқиқи назария ва амалия

ДАР шароити вусъати тақсимоти умумииттифоқии меҳнат, торафт афзудани роли республикаҳои иттифоқӣ ва ноҳияҳои иқтисодӣ дар тезонидани тараққиёти иқтисодию социалии мамлакат, комьёб шудан ба ҳолати сифатан нави ҷамъияти советӣ таҳқиқи проблемаҳои комплексии муносибатҳои тарафайни миллатҳои социалистӣ аҳамияти хеле муҳим дорад. Дар асоси эҷодкорона ба кор бурдани принципҳои ленинии реализми социалистӣ ва централизми демократӣ, қайд шудааст дар Программаи КПСС, шаклҳои муносибатҳои байнимиллӣ ба манфиати тамоми халқи советӣ, ҳар як миллат ва халқият ғанӣ мегарданд. Партия зарур мешуморад, ки тақсимоти меҳнат дар байни республикаҳо собитқадамона вусъат дода, шароити хоҷагидорӣ баробар гардонда, иштироки фаъолонаи республикаҳо дар кори аз ҷиҳати иқтисодӣ аз худ намудани ноҳияҳои нав ҳавасманд гардонда, мубодилаи байниреспубликавии кадрҳои коргарӣ ва мутахассисон инкишоф, тайёр намудани коркунони баландихтисос аз ҷумлаи гражданинҳои ҳамаи миллату халқиятҳои сокини республикаҳо вусъат дода ва беҳтар гардонда шавад. Зимнаи КПСС ҳаминро ба асос мегирад, ки собитқадамона ба амал баровардани сиёсати миллии ленинӣ, ҳарҷониба мустаҳкам намудани дӯстии халқҳо роҳи дар амалияи ҷамъият санҷидашудаи такомулоти социализм, нашъунамои минбаъдаи Ватани сермиллати мо мебошад.

Агар ба беҳои рисолаи тақризшаванда* аз мавқеи вазифаҳои дар назди мутахассисони иқтисоди сиёсӣ гузоштаи съезди XXVII КПСС муносибат кунем, пас аҳамияти он баҳснопазир аст. Асари мазкур нахустин тадқиқоти ба система даровардашудаи назария ва амалияи муносибатҳои байниноҳиявии иқтисодие мебошад, ки дар системаи комплекси ягонаи хоҷагии халқ мунтазаман тараққӣ мекунанд. Таҳқиқи муносибатҳои байниноҳиявии социализми реалӣ, қонуният ва роҳҳои инкишофи онҳо самти нави таҳлили сиёсӣ-иқтисодии равобити интеграционии байни зерсистемаҳои территориявии комплекси ягонаи хоҷагии халқ буда, имкон медиҳад, ки проблемаи калони дорои аҳамияти фундаменталӣ ҳал карда шавад.

Муаллиф ба принципҳои таҳлили сиёсию иқтисодии ҳодисоти мураккаби социалию иқтисодии воқеияти мо қатъиян риоя мекунад. Ӯ хулосаҳои асосии методӣ ва назариявиро аз мавқеи илми марксистӣ-ленинӣ мебарорад. Дар барбари ин муаллиф ба ҳолати ҳозираи инкишофи муносибатҳои байниноҳиявии интеграционии республикаҳои Осиёи Миёна дар доираи кооперацияи умумихалқии меҳнат, механизми иқтисодии онҳо аз нуқтаи назари танқидӣ баҳо дода, зиддиятҳои ғайриантагонистии барои ин муносибатҳо табииро ошкор намуда, воситаю роҳҳои ҳалли онҳоро дар шароити социализми реалӣ нишон медиҳад.

Дар рисола мазмуни категорияи «интеграцияи иқтисодӣ» басо амиқ шарҳ дода, мақоми он дар тарзи истеҳсолот ва системаи категорияҳои ба ҳамдигар алоқаманди иқтисоди сиёсӣ муайян, қонунияти интеграцияи иқтисодии социалистӣ дар миқьёси дохилидавлатӣ ошкор намуда, процесси мунтазами фароҳам овардани заминаҳои иқтисодӣ ва социалию сиёсии интеграцияи байниноҳиявӣ нишон дода, ҷамъиятигардонии социалистии истеҳсолот, баробар гардондани дараҷаи тараққиёти иқтисодии ноҳияҳо ва республикаҳо, мустаҳкам намудани ягонагии дохилии иқтисодии ҳамаи зерсистемаҳои иқтисодиёти умумииттифоқӣ барии қонуниятҳои ташаккул ва инкишофи комплекси ягонаи хоҷагии халқ муфассал тавсиф карда шудаанд.

Муаллиф муносибати навро ба таҳлили муносибатҳои байниноҳиявии иқтисодӣ таклиф менамояд, ки моҳияти он аз дифференциацияи шароитҳои эмпирикӣ ва базисии такрористеҳсоли ноҳиявӣ ва инкишофи равобити байниноҳиявӣ иборат аст. Дар рисола структураи муносибатҳои байниноҳиявӣ тасниф намуда, дар он муносибатҳои байниноҳиявии дорои характери функционалӣ ва базисӣ ҷудо карда, робитаи мутақобила ва ба ҳамдигар вобаста будани онҳо муайян, марҳалаҳои калони ташаккул ва инкишофи муносибатҳои байниноҳиявии социализм тадқиқ карда шудаанд. Ғайр аз ин дар асар функцияҳои механизми иқтисодии интеграцияи байниноҳиявӣ, таносуби механизми интеграционӣ ва механизми ба амал баровардани қонунҳои иқтисодии социализм дар соҳаи муносибатҳои байниноҳиявӣ муайян карда, роли шаклҳои ҷудогонаи инкишофи равобити интеграционӣ дар таъмини мувозанати комплекси хоҷагии ноҳия ва умуман иқтисодиёти мамлакат омӯхта шудааст. Ба масъалаи азнавтақсимкунии байниноҳиявӣ ва истифодаи воситаҳои истеҳсолот диққати махсус дода шудааст.

---

* И. Давлатов. Интеграцияи байниноҳиявӣ дар системаи иқтисодии социализм. ш. Душанбе, «Дониш», 1987, 248 саҳ.

Нуктаҳои зерини назариявии муаллифро хеле муҳим донистан мумкин аст.

Интеграцияи иқтисодӣ ҳамчун категорияи иқтисоди сиёсӣ муносибатҳоеро ифода менамояд, ки объективан дар процесси ҳамдигарро пурра кардани хоҷагиҳои ҳамтип пайдо мегарданд ва дар байни онҳо тақсимоти устувори меҳнат ҷой дорад. Категорияи «интеграцияи иқтисодии социалистӣ» дар шароити конкретии социалию иқтисодӣ бо мазмуни нав ғанӣ гардида, моҳияти дохилии муносибатҳои истеҳсолии тарзи мазкури истеҳсолотро ифода мекунад.

Интеграцияи байниноҳиявии иқтисодии социалистӣ системаи муносибатҳо ва робитаҳое мебошад, ки дар процесси ҳамдигарро пурракунӣ ва беҳтаршавии комплексҳои хоҷагии ноҳиявӣ мунтазам тараққӣ мекунанд ва муттасил такомул меёбанд. Вай ҳамчун натиҷаи тақсимоти байниноҳиявии меҳнат ва кооперация қувваи сифатан нави истеҳсолкунандаи меҳнатро ба вуҷуд меорад, ки аз бисьёр ҷиҳат аз ҳосили муқаррарии арифметикии неруҳои ноҳияҳои ҷудогона зиёдтар аст.

Интеграцияи байниноҳиявӣ, ки доимо танзим ва бошуурона идора карда мешавад, дар инкишофи худ се марҳаларо тай мекунад: ташаккул; инкишофи бевосита; такомулоти мунтазам. Асоси ба давраҳо тақсимкуниро дараҷаи камолоти муносибатҳои байниноҳиявии дорои характери ҳам эмпирикӣ ва ҳам базисӣ ташкил медиҳад. Бо ташаккули комплекси ягонаи хоҷагии халқ вазифаи инкишофи процесси интеграционии байниноҳиявӣ ба анҷом намерасад. Комплекси ягонаи хоҷагии халқ, ки натиҷаи инкишофи муносибатҳои интеграционии ба моликияти ҷамъиятии давлатӣ-миллӣ будани воситаҳои истеҳсолот асос ёфтааст, асоси моддии минбаъда амиқ гардидану вусъат ёфтани онҳо шуда хизмат мекунад. Дар як вақт интенсификацияи равобити интеграционӣ шарти зарурии пурқувват гардидани комплекси хоҷагии халқ ва самаранок амал кардани он мебошад.

Ба муносибатҳои интеграционӣ системаи томи қонунҳои иқтисодии социализм таъсир мерасонанд, ҳарчанд ки қонунҳои мазкур дар соҳаи муносибатҳои байниноҳиявӣ тағьир меёбанд. Шакли амалии татбиқи онҳо дар ин соҳа интеграционӣ мебошад, ки он маҷмӯи шаклҳои фаъолияти планӣ, воситаҳои ҳисобу китоби тарафайн, нормаҳои ташкилию иқтисодӣ ва ҳуқуқиест, ки ба процесси ҳамдигарро пурракунӣ ва мувофиқсозии ноҳиявии зерсистемаҳои комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат хизмат мекунад. Дар баробари ин муносибатҳои байниноҳиявӣ қонуниятҳои хоси иқтисодии худро доранд, ки онҳо низ тавассути механизми равобити интеграционӣ дар амал татбиқ мегарданд.

Интеграцияи байниноҳиявӣ процесси дохилан зиддиятнок мебошад. Яке аз шаклҳои зуҳурьёбии зиддиятҳои байни баробарҳуқуқӣ ва имконияти нобаробари ноҳияҳо дар бобати субъектҳои баробарнафъи муносибатҳои интеграционӣ будани онҳост. Сухан на аз хусуси бузургии территория, шумораи аҳолӣ, неруи ноҳияҳои ҷудогона, балки аз хусуси сифатҳои шароитҳои иқтисодӣ, ташкилӣ, технологӣ ва инфраструктурии такрористеҳсоли ноҳиявӣ меравад.

Хулосаю таклифҳои дар рисола баёншуда аҳамияти калони амалӣ доранд. Масъалаҳои пурсамар гардондани истеҳсолоти ҷамъиятӣ дар асоси узван пайвастани комьёбиҳои революцияи ҳозираи илмӣ-техникӣ бо афзалиятҳои хоҷагидории социалистӣ, оқилона ҷойгир кардани қувваҳои истеҳсолкунандаи ноҳияи Осиёи Миёна, беҳтар гардонидани таносуби территориявии хоҷагии халқ бо роҳи интенсификацияи равобити интеграционии байниноҳиявӣ дар рисолаи номбурда мақоми марказӣ доранд. Таҳқиқи сиёсию иқтисодии онҳо ва натиҷаҳои илмию амалии бадастовардаи муаллиф, бешубҳа, ба пеш гирифтани роҳи такомулоти планкашии территориявӣ ва идоракунии муносибатҳои иқтисодии байниноҳиявӣ мусоидат менамоянд. Муносибати батартиб ба омӯзиши проблемаи муносибатҳои байнимиллии давлати сермиллатамон кӯмак мерасонад, ки танқиди ҷараёнҳои иқтисодии буржуазӣ, ки бо ҳар роҳ характери «мустамликавӣ» доштани иқтисодиёти республикаҳои миллиро нишон доданӣ, муваффақиятҳои онҳоро на бо афзалиятҳои социализм, балки бо процесси умумии ҷаҳонӣ марбут сохтанӣ мешаванд, пурқувват карда шавад.

Умуман дараҷаи баланди илмию назариявии рисола, пурдалелу фаҳмо будани хулосаҳо, ҳадафманду мушаххас будани тавсияҳои амалиро қайд карда, баъзе камбудиҳои онро нишон надодан мумкин нест.

Барои муайян намудани мақоми интеграцияи иқтисодӣ дар тарзи истеҳсолот муаллиф кӯшидааст, ки диалектикаи мазмуни ин категорияро аз рӯи қонунҳои тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ низ таҳлил кунад. Ба фикри мо, гумон аст, ки чунин муносибат дуруст бошад. Охир қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ ду паҳлӯи аз ҷиҳати диалектикӣ ба ҳам алоқаманди тарзи истеҳсолот мебошанд. Интеграцияи иқтисодӣ бошад, системаи муносибатҳои объективиест, ки дар байни субъектҳои равобити интеграционӣ мунтазам инкишоф меёбад ва ба туфайли ин категорияи иқтисоди сиёсӣ мебошад.

Муаллиф такомулоти шаклҳои ҳамкорӣ ва алоқаи байниҳамдигарии ноҳияҳоро тавсиф намуда, бо ҳамин хулоса мебарорад, ки интеграция маънои ба сифат табдил ёфтани миқдорро дорад. Вале нуктаи мазкур ба қадри кифоя баён карда намешавад. Ин ба чунин даъво низ дахл дорад, ки дар шароити интеграцияи байниноҳиявӣ муносибатҳои моликияти ҷамъиятӣ дар ноҳия, ки ин ҷо роли омили доимоамалкунандаи ташкил кардан, ба амал баровардан ва танзими функцияҳои таҷдидро мебозанд, аҳамияти сифатан нави функционалӣ пайдо мекунанд.

Бо ҳамин ақида низ розӣ шудан мумкин нест, ки процесси ҷамъиятигардонӣ,

мисли прогресси техникӣ, гӯё беохир асту қонунияти ҷамъиятигардонии воситаҳои истеҳсолот ҳамчун қонунияти ташаккул ва инкишофи организми ягонаи хоҷагӣ шакли махсуси социалистии процесси ҷамъиятигардонии истеҳсолот мебошад, ки дар системаҳои мухталифи социалию иқтисодӣ ба таври гуногун ҷараён меёбад. Аз афташ, ин ҷо муаллиф мафҳумҳои «ҷамъиятигардонии воситаҳои истеҳсолот» ва умуман «ҷамъиятигардонии меҳнат ва истеҳсолот»-ро як хел маънидод мекунад. Чунин муносибатро дуруст ҳисобидан мумкин нест. Ҷамъиятигардонии воситаҳои истеҳсолот аз ҷамъиятигардонии процесси истеҳсолоти бевосита муқаддам буда, асоси моддии ташаккули муносибатҳои нави истеҳсолӣ аст. Дар айни ҳол ҳаминро низ бояд ба ҳисоб гирифт, ки бо таъсири прогресси техникӣ процесси ҷамъиятигардонии худи истеҳсолот пурзӯр мегардад.

Таҳлили мақоми механизми интеграционӣ дар системаи муносибатҳои иқтисодии байниноҳиявӣ яктарафа буда, мувофиқати он ба механизми хоҷагии такрористеҳсоли васеи социалистӣ ҳамчун як чизи том нишон дода нашудааст. Ба фикри мо, механизми интеграциониро аз механизми истифодаи қонунҳои иқтисодӣ дар соҳаи муносибатҳои байниноҳиявӣ ҷудо кардан мумкин нест. Дар айни замон механизми интеграционӣ ва механизми амали қонуниятҳои ташаккули комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакатро аз ҳамдигарашон фарқ кардан зарур аст.

Аммо камбудиҳои зикрьёфта қимати тадқиқоти гузаронидаи И. Давлатоверо кам намекунанд. Рисола назарияи иқтисодиро бо концепцияҳои нав ғанӣ гардонда, як қатор нуктаҳои назарияви иқтисодиёти ноҳияро аниқ мекунад ва барои муаллимони иқтисоди сиёсӣ, аспирантҳо ва дигар муҳаққиқоне, ки проблемаҳои ноҳиявии такрористеҳсоли васеи социалистиро таҳқиқ менамоянд, васоити муфиде хоҳад буд.

Р. ЮСУФБЕКОВ,
аъзо-корреспонденти АИ
РСС Тоҷикистон.

# Ҳуқуқ ва ахлоқ дар танзими рафтор

ДАР шароити ҳозира, дар марҳалаи демократиконии тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъият ба масъалаҳои нақӯ гардондани хулқу атвор, риояи нормаҳои ахлоқ, мустаҳкам кардани қонуният ва тартиботи қонунӣ аҳамияти махсус дода мешавад. Ба ин муносибат тадқиқи ахлоқу ҳуқуқ, махсусан вақте ки вай бо материалҳои амалӣ, бо мисолҳои аз ҳаёти реалӣ гирифташуда асоснок карда мешавад ва он характери пропагандистӣ, тарбиявӣ пайдо мекунад, ба дараҷаи олӣ муҳим мегардад. Дар ин бобат рисолаи тақризшаванда ҷолиби диққат аст*.

Омили инсонӣ диққатро ба ташаккули рафтори маънавию ҳуқуқии ҳам одамони алоҳида ва ҳам коллективҳои меҳнатӣ, ба шарҳи механизми чунин рафтор ва дар айни ҳол ба таҳлили рафтори зидди ахлоқ ва муқобили қонун ҷалб менамояд. Дар асарҳои назариявие, ки ба ахлоқу одоб ва ҳуқуқ бахшида шудаанд, одатан ба тафовути онҳо, соҳаҳои гуногуни амали онҳо диққат медиҳанд. Ин ҳама дуруст аст. Вале дар процесси танзими рафтор, қайд мекунад В. Ойгензихт, бо вуҷуди тафовуташон, онҳо якҷоя амал мекунанд: аксар вақт маънӣ ҳуқуқӣ ба принципи ахлоқӣ табдил меёбад, асосҳои ахлоқӣ бошанд, бо мазмуни ҳуқуқӣ ғанӣ мегарданд. Ҳар ҳодисаи қонунвайронкунӣ хилофи ахлоқ аст, нормаҳои ахлоқ барои татбиқи дурусти ҳуқуқ мусоидат мекунанд.

Дар асар қайд карда мешавад, ки мазмуни танзими ахлоқию ҳуқуқӣ гуногуну мураккаб мебошад (саҳ. 15). Мутаассифона, хулосаҳои оиди омилҳои мусбат ва манфӣ бо далелҳо ба қадри кофӣ собит гардонда нашудаанд.

Дар таъсири мутақобилаи ҳуқуқ ва ахлоқ детерминацияи процесси танзим аҳамияти калон дорад. Яке аз ҳамин гуна детерминатҳо манфиат мебошад. Вай ҳам мусбӣ ва ҳам манфӣ шуда метавонад. Муаллиф муносибати классикони марксизм-ленинизмро ба ин категория таҳлил мекунад, концепцияҳи мавҷуда, таносуби талаботу манфиатро дида баромада, таърифи манфиатро медиҳад.

Манфиат дар процесси инкишофи социалии инсон ташаккул меёбад. Вай робитаҳои интихобии шахсиятро бо ҳақиқат, системаи муносибатҳоро инъикос мекунад. Манфиат шаклан субъективию мазмунан объективӣ мебошад. Унсурҳои ҳам объективӣ, ҳам субъективӣ ба ҳам марбут буда, онро ҳамчун категорияи объективию субъективӣ муайян мекунанд. Муаллиф барҳақ қайд мекунад, ки процесси танзим таҳти таъсири ҳалкунандаи омилҳои ахлоқию ҳуқуқӣ мебошад. Тавассути ҳуқуқ дар инсон принципҳои ахлоқӣ тарбия карда мешаванд, тавассути ахлоқ эътиқод ба зарурати риояи нормаҳои ҳуқуқӣ ташаккул меёбад. Ин нукта тамоми рисоларо фаро гирифтааст. Муаллиф ба дигар детерминантҳои танзим дахл намуда, амали онҳоро бо мисолҳои конкретӣ нишон медиҳад.

Фаслҳои асосии китоб ба категорияҳои ахлоқ, вазифа, виҷдон, шараф, қадру қимат, адолат ва ғайра бахшида шудаанд. Аз рӯи ақидаи муаллиф ин категорияҳо ҷиҳатҳои ахлоқию ҳуқуқӣ низ доранд. Масалан, ба қадри эътиқоди ботинӣ вазифа ҳамчун зарурати ба манфиати ҷамъият тобеъ гардондани рафтори худ фаҳмида мешавад, ки ин дар як вақт маънои дарки зарурати риояи қонунҳоро низ дорад. Дар асар дар бораи вазифаашонро ба ҷо овардани

* В. А. Ойгензихт. Ахлоқ ва ҳуқуқ (Таъсири мутақобила. Танзим. Рафтору кирдор) Душанбе, «Ирфон», 1987, 160 саҳ.

одамони советӣ мисолҳои бисьёре оварда мешаванд: ин ҳам қаҳрамоние, ки ҳангоми бартараф намудани фалокат дар станцияи электрии атомии Чернобыль зоҳир карда шуд, ҳам мардонагии Т. Лолаев, ҷангалбон С. Ҷумъаев, ронанда Т. Ҳоҷиев ҳангоми хомӯш намудани сӯхтор ва ғайра.

Виҷдонро чун қобилияти аз рӯи нормаҳои ахлоқ баҳо додан ба рафтори худ мефаҳманд, ки он ҷиҳатҳои маънавӣ, аз ин рӯ, ҳаққонияти рафторро детерминация мекунад. Муаллиф ба вазифа ҳамвазн будани виҷдон, танҳо аз категорияи субъективии баҳодиҳӣ иборат донистани он, фақат ҳиссиёт гуфта эътироф намудани онро рад мекунад.

Виҷдон бетараф буда наметавонад. Вай механизми назорати рафтор мебошад, зимнан худбаҳодиҳию назорати виҷдон ба риояи амру фармонҳои ҳуқуқӣ водор месозанд. Вале фақат ба худбаҳодиҳӣ такья кардан хато мебуд (саҳ. 60), менависад муаллиф. Ин баҳо бояд афкори ҷамъиятиро ҳам ба назар гирад. Дар рисола нишон дода шудааст, ки «виҷдонфурӯшӣ» то чӣ андоза гарон меафтад.

Дар байни дигар категорияҳои ахлоқу одоб адолат ҷои махсусро ишғол менамояд. Вай функцияи баҳодиҳиро иҷро мекунад, аммо дар айни ҳол омили маънавию ҳуқуқии кирдору рафтори қонунӣ ва дилхоҳ ҳам мебошад.

Дар рисола масъалаи мураккаби унсури ахлоқию ҳуқуқӣ дар процесси танзими кирдору рафтори ҳам шахси алоҳида ва ҳам коллектив аз нуқтаи назари нуктаҳои назариявии ахлоқу одоб, психология ва юриспруденция таҳқиқ карда мешавад. Муаллиф ба интихоби варианти муносиби кирдору рафтор, гузориш ва иҷрои мақсад, таносуби мақсад ва воситаҳо, қонуният ва ҳадафмандӣ дахл мекунад. Дар асар ҳам аз нуқтаи назари ахлоқӣ ва ҳам аз нуқтаи назари ҳуқуқӣ ба интихоби амалиёт — сарчашмаи кирдору рафтор диққати махсус дода шудааст. Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ талаб мекунад, ки ба ин проблемаҳо диққат дода шавад. Мустақилияти ба корхонаҳо додашуда, роҳи пешгирифташуда барои ташаббускорӣ бисьёр вақт ҳамчун рафтори худсарона диниста мешавад, ки ин боиси тамоюли дуррвӣ аз қонуният мегардад.

Соли 1983 рисолаи В. А. Ойгензихт «Ирода ва изҳори ирода» (Очерки назарияи философия ва психологияи ҳуқуқ), аз ин пештар рисолаи «Проблемаи таваккал дар ҳуқуқи гражданӣ» чоп шуда буд. Дар асари тақризшаванда ба ин ду категория дахл карда мешавад, вале асосан аз мавқеи ахлоқ. Муаллиф дар як вақт ҷиҳати ҳуқуқии онҳоро низ аниқ мекунад. Оё ин корро кардан ҷоиз буд? Оё категорияҳои таваккали ҳуқуқӣ, иродаи ҳуқуқиро ба вуҷуд овардан лозим буд? Ин баҳсталаб аст. Илова ба ин таърифи нав бенуқс нест.

В. А. Ойгензихт бо гурӯҳи олимоне ҳамфикр аст, ки онҳо дар баробари масъулияти ретроспективӣ ва масъулияти мусбат, яъне масъулиятро барои оянда низ эътироф мекунанд. Ба ақидаи муаллиф, ин гуна масъулият масъулияти маънавию ҳуқуқӣ мебошад (саҳ. 127). Чунин муносибат мароқангез аст, вале, ба назари мо, далелҳо нокифоянд. Ба функцияи ҳавасмандкунандаи масъулият бештар аз нуқтаи назари ахлоқию ҳуқуқӣ диққат додан лозим буд.

Фаслҳои оид ба омили ахлоқ дар нормаҳои ҳуқуқӣ ва ташаккули рафтори муносиб як дараҷа мухтасар баён ёфтаанд. Албатта, ҳаҷми рисола маҳдуд аст, вале қисми назариявии дарки категорияҳои ахлоқу одоби дар рисола баёнёфтаро кӯтоҳ кардан мумкин буд. Умуман савол ба миён омаданаш мумкин аст: оё дуруст аст, ки муаллиф мубоҳисаи илмиро баён карда, муносибати гуногуни олимонро нишон дода, фикри шахсии худро ифода намудааст? Ба фикри мо, ин дуруст аст. Тарбияи маънавию ҳуқуқӣ бояд ба дараҷаи баланди илмӣ ба роҳ монда шавад. Дар айни замон нуктаҳои назариявӣ бояд бо далелҳои ҳақиқӣ алоқаманд карда шаванд. Муаллиф ҳамин роҳро пеш гирифта, асари жанраш ғайриоддӣ — асари илмию публицистӣ эҷод кардааст. Вай пеш аз ҳама барои пропагандистон навишта шудааст. Асар ба онҳо имкон медиҳад, ки на фақат аз материали конкретӣ истифода баранд, балки мураккабии проблемаҳои ахлоқу одоб ва ҳуқуқро чуқур дарк намоянд. Китоб аз ҳама ҷиҳат замонавӣ мебошад. Дар он материалҳои съезди XXVII КПСС, съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ҳуҷҷатҳои баъдинаи партия, ҳуҷҷатҳои нормативӣ истифода карда шудаанд. Инчунин мавқеи шахсии муаллиф, концепцияи илмии он равшан зоҳир гардидааст.

Ба фикри мо, қатъи назар аз мавҷудияти нуктаҳои мубоҳисавӣ, рисолаи профессор В. А. Ойгензихтро хонандагон бо майли том мутолиа менамоянд.

**М. КОМИЛОВ,**
доктори илми фалсафа,
**Т. ОРИФОВ,**
номзади илми ҳуқуқшиносӣ.

# ХРОНИКА

**ДОДОБОЕВ Абдурахмон** котиби КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон интихоб шуд. Соли таваллудаш 1931. Институти политехникии Осиёи Миёна, Мактаби олии дипломатии Вазорати корҳои хориҷии СССР-ро хатм кардааст. Дар давоми кор дар истеҳсолот аз инженер то ҷонишини вазири хоҷагии коммуналии РСС Тоҷикистон расид. Дар корҳои партиявӣ, советӣ ва дипломатӣ буд. Солҳои 1973—1983 котиби КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон шуда кор кард. Аз соли 1983 то моҳи декабри соли 1987 раиси Совети иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон буд.

**АБДУҶАББОРОВ Тугон** мудири шӯъбаи хоҷагии об ва сохтмони қишлоқи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тасдиқ гардид. Соли таваллудаш 1948. Институти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистонро хатм кардааст, ҳоло дар Мактаби олии партиявии Тошканд ғоибона мехонад. Инженер, саринженер, сардори тресги системаи Вазорати мелиорация ва хоҷагии оби РСС Тоҷикистон шуда кор кардааст. Вақтҳои охир раиси комиҷроияи Совети депутатҳои халқии районн Ғарм буд.

**АБДУРАҲМОНОВА Муҳаббат Сафаралиевна** мудири шӯъбаи саноати сабук ва молҳои истеъмоли халқи КМ ПК Тоҷикистон тасдиқ гардид. Институти бофандагии Москва ва Мактаби олии партиявии назди КМ КПСС-ро хатм кардааст. Устои смена, сардори цех ва мудири фабрикаи ресандагии комбинати бофандагии Душанбе шуда кор кардааст. Ҳафт сол инструктори шӯъбаи саноати сабук ва хӯрокворни КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ҳашт соли охир директори генералии иттиҳодияи истеҳсолии дӯзандагии ба номи 50-солагии СССР-и Душанбе буд.

**ЮЛДОШЕВ Карим** мудири шӯъбаи маданияти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тасдиқ гардид. Соли таваллудаш 1940. Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин ва Академияи дипломатии Вазорати корҳои хориҷии СССР-ро хатм кардааст. Қариб нӯҳ сол ба корҳои дипломатӣ машғул буд. Солҳои охир раиси президиуми Ҷамъияти дӯстӣ ва алоқаҳои маданин Тоҷикистон бо мамлакатҳои хориҷӣ шуда кор кард.

**ЦЫПЛУХИН Геннадий Тимофеевич** котиби якуми комитети партиявии районн Фархор интихоб шуд. Соли таваллудаш 1947. Мактаби олии партиявии Тошкандро хатм кардааст. Коргар буд, дар органҳои комсомолӣ кор кардааст, котиби дуюми комитети партиявии районн Куйбышев, котиби якуми комитети партиявии районн Мурғоб буд.

**ТАШТАНОВ Боворбой** котиби якуми комитети партиявии районн Мурғоб интихоб гардид. Соли таваллудаш 1944. Институти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон ва Мактаби олии партиявии Тошкандро хатм кардааст. Таҷрибаи кори хоҷагӣ ва советӣ дорад. Аз моҳи июли соли 1987 раиси Комитети назорати халқии вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ шуда кор кард.

**ЛОМАКИН Вячеслав Васильевич** котиби дуюми комитети партиявии шаҳри Душанбе интихоб шуд. Соли таваллудаш 1949. Политехникуми Душанбе, Институти инженериву сохтмони Харьковро хатм кардааст. Шаш сол аз рӯи ихтисосаш кор кардааст. Аз соли 1979 дар корҳои партиявӣ буд, аз вазифаи инструктори комитети районии партия то мудири шӯъбаи хоҷагии об ва сохтмони қишлоқи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон расидааст.

**ЕРМАКОВ Сергей Николаевич** котиби дуюми комитети партиявии районн Ғончӣ интихоб шуд. Соли таваллудаш 1953. Институти политехникии Фрунзеро хатм кардааст. Аз рӯи ихтисосаш кор мекард, дар корҳои комсомолӣ ва советӣ буд. Аз соли 1984 инструктори комитети партиявии вилояти Ленинобод шуда кор мекард.

**БИРЮКОВ Владимир Николаевич** котиби дуюми комитети партиявии районн Ишкошим интихоб гардид. Соли таваллудаш 1953. Институти гидромелиоративии Москва ва Мактаби олии партиявии Ленинградро хатм кардааст. Коргар буд, дар органҳои комсомолӣ кор кардааст. Соли 1987 баъди хатми мактаби партиявӣ инструктори комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ тасдиқ шуд.

**НОСИРОВ Солиҷон** котиби дуюми комитети партиявии районн Қалъаихум интихоб гардид. Соли 1954 таваллуд шудааст. Институти хоҷагии қишлоқи Волгоградро хатм кардааст. Аз рӯи ихтисосаш кор мекард, баъд дар кори органҳои комсомолӣ буд, аз котиби комитети комсомолӣ то котиби якуми комитети комсомолии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ расид. Аз моҳи августи соли 1987 инструктори комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ буд.

**ЖУЙКОВ Николай Николаевич** котиби дуюми комитети партиявии районн Рӯшон интихоб шуд. Соли таваллудаш 1951. Политехникуми Осиёи Миёна ва Мактаби олии партиявии Тошкандро хатм кардааст. Коргар буд, котиби комитети комсомолӣ интихоб шудааст. Пас аз хатми мактаби партиявӣ инструктори комитети партиявии шаҳри Ленинобод, комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ шуда кор мекард.

**ҒУЛОМОВ Абдураҳмон Қосимович** котиби комитети партиявии районн Ленин интихоб шуд. Соли 1955 таваллуд ёфтааст. Институти санъати Тоҷикистонро хатм кардааст, ғоибона дар институти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон мехонад. Дар органҳои комсомолӣ кор мекард, инструктори комитети районии партия, котиби комитети партиявӣ буд.

**САФАРОВ Ҷамъа** котиби комитети партиявии районн Ленинград интихоб шуд. Соли 1954 таваллуд шудааст. Институти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистонро хатм кардааст. Аввал колхозчӣ буд, баъд аз рӯи ихтисосаш кор мекард, вақтҳои охир инструктори комитети партиявии вилояти Кӯлоб буд.

**ҚУДВИДДИНОВ Равшан** котиби комитети партиявии районн Ҷилликӯл интихоб шуд. Соли 1948 таваллуд шудааст. Омӯзишгоҳи педагогии Ғарм, Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин ва Мактаби олии партиявии Тошкандро хатм кардааст. Дар вазифаи мудири шӯъба ва котиби масъули газетаи районӣ кор кардааст. Аз соли 1981 инструктор, мудири шӯъбаи пропаганда ва агитацияи комитети партиявии районн Колхозобод буд.

**АБДУЛЛОЕВА Саодат Наҷмиддиновна** котиби комитети партиявии районн Ёвон интихоб шуд. Соли 1953 таваллуд шудааст. Институти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистонро хатм кардааст. Аз рӯи ихтисосаш кор мекард, баъд инструктори комитети районии партия, ҷонишини раиси комиҷроияи районн Ёвон буд.

**ХОЛИҚОВА Муқаддам** котиби комитети партиявии районн Ғончӣ интихоб шуд. Соли 1947 таваллуд шудааст. Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин ва Мактаби олии партиявии Тошкандро хатм кардааст. 13 сол аз рӯи ихтисосаш кор кардааст. Ҷонишини раиси совети иттиҳодияи агросаноатии районн Ғончӣ, инструктори комитети партиявии вилояти Ленинобод буд.

**ЗОИРОВ Ҳоҷӣ** раиси комиҷроияи районн Ғарм интихоб шуд. Соли 1943 таваллуд шудааст. Институти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистонро хатм кардааст. 18 сол аз рӯи ихтисосаш дар колхозу совхозҳо кор кардааст. Котиби комитети партиявии совхоз буд. Вақтҳои охир дар вазифаи ҷонишини якуми раиси комиҷроияи районн Ғарм, раиси иттиҳодияи агросаноатӣ кор мекард.

**АСОЕВ Анвар** раиси комиҷроияи районн Ванҷ интихоб шуд. Соли 1935 таваллуд шудааст. Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин ва Мактаби олии партиявии Тошкандро хатм кардааст. Муаллим ва директори мактаби миёна буд. 20 сол дар органҳои партиявӣ кор кардааст, вақтҳои охир роҳбари гурӯҳи лекторон, мудири Хонаи маорифи сиёсии комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ буд.

## Ба мо ҷавоб медиҳанд

# «ТАҚОЗОИ БОИСРОРИ ЗАМОН»

**ДАР мақолаи вазири маълумоти олӣ ва миёнаи махсуси республика Ш. Султонов «Тақозои боисрори замон» («Коммунисти Тоҷикистон», № 7, соли 1987) масъалаҳои муҳими рӯзмарра ба миён гузошта шудаанд. Дарвоқеъ, баплангирии кори тайёр, намудани кадрҳо бозсозии ҷиддиро тақозо дорад.**

**Ба Вазорати маълумоти олӣ ва миёнаи махсус, Госплан, вазорату идораҳои РСС Тоҷикистон супорида шудааст, ки дар панҷсолаи ҷорӣ ба типи нави ҳамкории мактаби олӣ ва вазоратҳо, идораю корхонаҳо гузаштанро таъмин намоянд. Мутахассисони баландихтисос дар асоси шартномаҳои бевоситаи байни корхонаю ташкилотҳо ва донишкадаҳои олӣ дар доираи планҳои давлатии тайёр намудани мутахассисон тайёр карда мешаванд. Роҳбарони иттиҳодияю корхонаҳо, ташкилотҳо бояд эҳтиёҷоти реалиро ба кадрҳо муайян намоянд ва барои асоснокии талабномаҳо ба мутахассисон комилан ҷавобгар бошанд, он гоҳ номутаносибии онди ихтисосҳои гудогона, ки дар мақолаи Ш. Султонов зикр гардидааст, бартараф карда хоҳад шуд.**

**Ҳозир Госплан ҳамроҳи Вазорати маълумоти олӣ ва миёнаи махсуси республика барои муайян намудани эҳтиёҷоти реалӣ ба мутахассисони ҷавон кор мебарад. Аз соли 1988 сар карда гузаштан ба системаи шартномавии тайёр кардани мутахассисон пешбинӣ шудааст.**

**А. СОЛИЕВ,**
**сардори шӯъбаи маориф, маданият ва нигаҳдории тандурустии Госплани РСС Тоҷикистон.**

**И. ВОЛОХИН,**
**сардори шӯъбаи меҳнат, музди кор ва захираҳои меҳнатии Госплани РСС Тоҷикистон.**

## Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба статистика хабар медиҳад

# СОХТМОНИ МАНЗИЛ ВА ФОНДИ МАНЗИЛИ ТОҶИКИСТОН

ДАР панҷсолаи дувоздаҳум дар республика сохтан ва ба истифода додани биноҳои истиқоматии майдони умумиашон бештар аз 7 млн. мураббаъметр пешбинӣ карда шудааст. Ин назар ба биноҳои истиқоматии дар панҷсолаи ёздаҳум ба истифода додашуда 1,3 баробар зиёд аст. Фонди манзили республика назар ба аввали панҷсолаи ҷорӣ 17 фоиз меафзояд. Сифати сохтмон ва шароити манзил беҳтар мегардад.

Дар солҳои Ҳокимияти Советӣ дар республика биноҳои истиқоматии майдони умумиашон 39 млн. мураббаъметр сохта шудаанд. Сохтмони манзил махсусан дар давраи баъди ҷанг вусъат ёфт: дар солҳои 1956—1986 дар республика биноҳои истиқоматии майдони умумиашон 31 млн. мураббаъметр ба истифода дода шуданд. Дар ин давра ҳар сол ба ҳисоби миёна бештар аз 20 ҳазор квартира сохта мешуд. 3,8 млн. нафар ё аз панҷ чор қисми сокинони республика шароити манзилашонро беҳтар карданд, 3,3 млн. нафари онҳо квартираи нав гирифтанд ё хонаи шахсӣ сохтанд.

**Ба истифода додани биноҳои истиқоматӣ**
(ҳазор мураббаъметр майдони умумӣ)

| | Ҳамагӣ сохта шудааст | Аз он ҷумла: Корхонаю ташкилотҳои давлатию кооперативӣ ва кооперацияҳои манзилӣ | Аҳолӣ ба маблағи худ ва қарзи давлатӣ | Колхозҳо |
|---|---|---|---|---|
| Ҳамагӣ дар солҳои 1918—1986 | 38998 | 16450 | 21039 | 1509 |
| Панҷсолаи шашум | 3682 | 1157 | 2525 | — |
| Панҷсолаи ҳафтум | 4004 | 2092 | 1663 | 249 |
| Панҷсолаи ҳаштум | 5476 | 2398 | 2672 | 406 |
| Панҷсолаи нӯҳум | 5821 | 2829 | 2694 | 358 |
| Панҷсолаи даҳум | 5574 | 2660 | 2689 | 225 |
| Панҷсолаи ёздаҳум | 5365 | 3019 | 2129 | 217 |
| с. 1985 | 1096 | 616 | 437 | 43 |
| с. 1986 | 1203 | 681 | 468 | 54 |

Дар солҳои Ҳокимияти Советӣ барои сохтмони манзил дар республика зиёда аз 4,3 млрд. сӯм маблағи давлатӣ, кооперативӣ, ҷамъиятӣ, маблағи колхозҳо ва даромади аҳолӣ, ё худ қариб 17 фоизи ҳаҷми умумии маблағгузории асосии сохтмони истеҳсолӣ, манзилӣ ва социалию маишӣ харҷ шудааст. Аз он ҷумла маблағи давлатӣ мувофиқан 3 млрд. сӯм ё 14 фоизро ташкил медиҳад. Аҳолӣ барои сохтмони хонаю квартираҳои нав 1,1 млрд. сӯм харҷ кард.

Дар солҳои ҳафтодум ва ҳаштодум ҳангоми сохтани биноҳои истиқоматӣ вазъияти демографии республика пурратар ба назар гирифта шуд. Ҳиссаи квартираҳои сехонагӣ ва махсусан чорхонагию панҷхонагӣ хеле афзуд.

**Шумораи квартираҳое, ки аз ҳисоби маблағи давлат ва кооперативҳои сохтмони манзил бунъёд карда шудаанд.**

| | 1971—1975 | 1976—1980 | 1980 | 1984 | 1986 |
|---|---|---|---|---|---|
| Шумораи квартираҳое, ки аз ҳисоби маблағи давлат сохта шудаанд | 41630 | 36386 | 7645 | 8799 | 8562 |
| аз ҷумла, хели квартираҳо ба ҳисоби фоиз нисбат ба шумораи умумӣ: | | | | | |
| квартираҳои якхонагӣ | 15 | 14 | 13 | 12 | 13 |
| духонагӣ | 34 | 30 | 30 | 30 | 27 |
| сехонагӣ | 39 | 37 | 37 | 39 | 39 |
| чорхонагӣ ва аз ин зиёд | 12 | 19 | 20 | 19 | 21 |

| | 1971—1975 | 1976—1980 | 1980 | 1984 | 1986 |
|---|---|---|---|---|---|
| Шумораи квартираҳое, ки аз ҳисоби маблағи кооперативҳои сохтмони манзил буньёд шудаанд | 3299 | 3351 | 659 | 804 | 693 |
| аз ҷумла, хели квартираҳо ба ҳисоби фоиз нисбат ба шумораи умумӣ: | | | | | |
| квартираҳои якхонагӣ | 17 | 18 | 13 | 11 | 22 |
| духонагӣ | 41 | 40 | 34 | 28 | 33 |
| сехонагӣ | 35 | 35 | 45 | 46 | 25 |
| чорхонагӣ ва аз ин зиёд | 7 | 7 | 8 | 15 | 20 |

Дар солҳои панҷоҳум ва нимаи аввали солҳои шастум ҳаҷми умумии квартира дар республика аз 40 метри мураббаъ зиёд набуд. Дар солҳои минбаъда он афзуда, ба ҳисоби миёна ба 60—63 метри мураббаъ расид.

Дар солҳои Ҳокимияти Советӣ дар харитаи республика шаҳрҳои нави замонавӣ ва посёлкаҳои типи шаҳрӣ пайдо шуда, симои қишлоқҳо тағьир ёфт. Ҳоло фонди манзили республика аз 42 млн. мураббаъметри майдони умумӣ ва 30 млн. мураббаъметри майдони истиқомат зиёдтар аст. Дар айни ҳол ба ҳиссаи фонди давлатӣ, ҷамъиятии манзил, фонди кооперативҳои сохтмони манзил ё ба ном фонди умумигардидаи манзил 15,8 млн. мураббаъметри майдони умумӣ ё 38 фоиз, ба ҳиссаи фонди индивидуалии манзил, ки моликияти шахсии гражданинҳо мебошад, мувофиқан 26,2 млн. мураббаъметр ё 62 фоиз рост меояд.

**Фонди манзили Тоҷикистон**
(млн. мураббаъметр майдони умумӣ)

| | 1980 | 1985 | 1986 |
|---|---|---|---|
| Тамоми фонди манзил | 35,3 | 40,7 | 42,0 |
| аз он ҷумла: | | | |
| фонди давлатӣ, ҷамъиятии манзил ва фонди кооперативҳои сохтмони манзил | 12,5 | 15,4 | 15,8 |
| Фонде, ки моликияти шахсии гражданинҳо мебошад | 22,8 | 25,3 | 26,2 |
| Ба ҳисоби миёна ба ҳар сокин, мураббаъметр | 8,8 | 8,8 | 8,8 |

Хонапулии аҳолӣ 63 фоизи хароҷоти истифодаю нигаҳдории фонди манзили Советҳои маҳаллиро ташкил медиҳад, қисми боқимондаи маблағ аз бюҷети давлатӣ пурра карда мешавад.

Фонди манзили шаҳрҳо ва посёлкаҳои типи шаҳрӣ бо суръати тез ва асосан аз ҳисоби биноҳои наве меафзояд, ки корхонаю ташкилотҳои давлатӣ, Советҳои маҳаллӣ ва кооперативҳои сохтмони манзил буньёд мекунанд.

**Афзоиши фонди манзили шаҳр**
(млн. мураббаъметр майдони умумӣ)

| | 1940 | 1960 | 1970 | 1980 | 1985 | 1986 |
|---|---|---|---|---|---|---|
| Фонди манзили шаҳр, ҳамагӣ | 1,5 | 5,7 | 10,7 | 14,4 | 16,9 | 17,7 |
| Аз он ҷумла: | | | | | | |
| фонди давлатӣ, ҷамъиятии манзил, фонди кооперативҳои сохтмони манзил | 0,7 | 2,7 | 6,1 | 9,6 | 11,6 | 12,1 |
| фонди индивидуалии манзил, ки моликияти шахсии гражданинҳо мебошад | 0,8 | 3,0 | 4,6 | 4,8 | 5,3 | 5,6 |
| Ба ҳисоби миёна ба ҳар сокин, мураббаъметр | 5,1 | 7,9 | 9,6 | 10,5 | 10,9 | 11,0 |

**Беҳтаршавии шароити манзили аҳолии шаҳрҳо ва посёлкаҳои типи шаҳрӣ**

| | |
|---|---|
| Шумораи оилаҳо ва шахсони алоҳидае, ки дар соли 1986 шароити манзилашонро беҳтар кардаанд. | 10 ҳазор |
| Аз ҷумла дар навбат будагон | 10 ҳазор |
| ба ҳисоби фоиз нисбат ба шумораи дар навбат будагон | 12,5 |
| То 1 январи соли 1987: шумораи оилаҳо ва шахсони алоҳидаи дар навбат буда | 78 ҳазор |
| ба ҳисоби фоиз нисбат ба шумораи умумии оилаҳо ва шахсони алоҳида | 26,7 |

Ҳоло дар республика 19 шаҳр ва 49 посёлкаи типи шаҳрӣ мавҷуд аст. Дар пойтахти Тоҷикистон — Душанбе соли 1924 ҳамагӣ 42 бинои похсадевор буд ва қариб 500 нафар сокинон зиндагӣ мекарданд. Ҳоло он шаҳри калон, замонавӣ, маркази сиёсӣ, индустрӣ ва маданӣ буда, қариб 600 ҳазор нафар аҳолӣ дорад. Дар Душанбе ҳар сокини ҳаштуми республика зиндагӣ мекунад. фонди манзили он 6,5 млн. мураббаъметр майдони умумӣ ва 4,4 млн. мураббаъметр майдони истиқоматиро ташкил менамояд. Ҳоло ба ҳар сокини Душанбе ба ҳисоби миёна 11,2 мураббаъметр майдони умумӣ ва 6,4 мураббаъметр майдони истиқоматӣ рост меояд.

**Ба истифода додани биноҳои истиқоматии корхонаю ташкилотҳои давлатӣ ва кооперативӣ, колхозҳо ва аҳолӣ дар вилоятҳо**
(ҳазор мураббаъметр майдони умумӣ)

| | Ҳамагӣ дар с. 1961—1986 | Аз он ҷумла | | |
|---|---|---|---|---|
| | | панҷсолаи даҳум | панҷсолаи ёздаҳум | с. 1986 |
| РСС Тоҷикистон | 27443 | 5574 | 5365 | 1203 |
| аз он ҷумла: | | | | |
| вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ | 864 | 171 | 165 | 41 |
| вилояти Кӯлоб | 2189 | 437 | 443 | 98 |
| вилояти Қӯрғонтеппа | 4995 | 971 | 830 | 182 |
| вилояти Ленинобод | 8702 | 1845 | 1784 | 475 |
| ш. Душанбе | 4811 | 863 | 1003 | 194 |
| районҳои тобеи республика | 5882 | 1287 | 1110 | 213 |

Дар панҷсолаи ёздаҳум суръати сохтмони манзил дар республика суст гардид, назар ба оне, ки дар план пешбинӣ шуда буд, 1200 мураббаъметр майдони умумӣ кам ба истифода дода шуд. Дар сохтмони манзил дар панҷсолаи ҷорӣ низ дигаргунии куллӣ ба амал наомад. Дар соли 1986 назар ба плани пешбинигардида 206 ҳазор метри мураббаъ кам манзил ба истифода дода шуд.

**Квартираҳои сохтаи корхонаю ташкилотҳои давлатӣ ва кооперативӣ, кооперацияҳои сохтмони манзил, колхозҳо ва аҳолӣ**

| | Шумораи квартираҳо, ҳазор | Майдони умумии онҳо, ҳазор метри мураббаъ | Квартираҳои сохташуда ба 1000 нафари афзоиши табиии аҳолӣ | Майдони умумии манзили сохташуда ба 1 нафари афзоиши табиии аҳолӣ, метри мураббаъ |
|---|---|---|---|---|
| Панҷсолаи панҷум | 70,9 | 2705 | 343 | 13,1 |
| Панҷсолаи шашум | 91,9 | 3682 | 356 | 14,2 |
| Панҷсолаи ҳафтум | 100,6 | 4004 | 296 | 11,8 |
| Панҷсолаи ҳаштум | 114,9 | 5476 | 285 | 13,6 |
| Панҷсолаи нӯҳум | 109,0 | 5821 | 229 | 12,2 |
| Панҷсолаи даҳум | 101,0 | 5574 | 185 | 10,2 |
| Панҷсолаи ёздаҳум | 97,4 | 5365 | 144 | 7,9 |
| с. 1985 | 19,4 | 1096 | 129 | 7,3 |
| с. 1986 | 20,8 | 1203 | 125 | 7,2 |

Агар соли 1965 дар Тоҷикистон ба ҳар 10 ҳазор нафар аҳолӣ назар ба умуман мамлакат 13 фоиз кам квартира сохта шуд бошад, пас соли 1985 он 71 фоиз кам сохта шуд.

**Дараҷаи миёнаи таъмини аҳолӣ бо манзил ба ҳисоби ҳар сокин (мураббаъметр майдони умумӣ)**

| | Соли 1980 | | | Соли 1985 | | |
|---|---|---|---|---|---|---|
| | Ҳамагӣ | Аз он ҷумла: дар қарияҳои шаҳрӣ | Аз он ҷумла: дар қишлоқҷойҳо | Ҳамагӣ | Аз он ҷумла: дар қарияҳои шаҳрӣ | Аз он ҷумла: дар қишлоқҷойҳо |
| Дар СССР | 13,4 | 13,1 | 13,9 | 14,6 | 14,1 | 15,6 |
| РСС Тоҷикистон | 8,8 | 10,5 | 7,9 | 8,8 | 10,9 | 7,7 |
| РСС Ўзбекистон | 10,3 | 9,6 | 10,7 | 10,9 | 11,1 | 10,7 |
| РСС Қирғизистон | 11,2 | 11,0 | 11,3 | 11,3 | 11,2 | 11,3 |
| РСС Туркманистон | 9,8 | 10,0 | 9,6 | 10,2 | 10,2 | 10,3 |

Дар ибтидои соли 1987 дар СССР ба ҳар сокин ба ҳисоби миёна 14,9 мураббаъметр майдони умумӣ, дар Тоҷикистон 8,8 мураббаъметр, мувофиқан дар шаҳрҳо ва посёлкаҳои типи шаҳрӣ 14,3 ва 11,0 мураббаъметр, дар деҳот 16,1 ва 7,6 мураббаъметр рост меомад. Дар республика кооперативҳои сохтмони манзил тамоман ғайрикофӣ инкишоф ёфтаанд. Дар панҷсолаи дувоздаҳум пешбинӣ шудааст, ки ба воситаи кооперативҳои сохтмони манзил 545 ҳазор мураббаъметр майдони умумии манзил ё ки 7,3 фоизи манзили умумии ба истифода додашаванда сохта шавад. Аммо сохтмон ғайриқаноатбахш буда, плани якуним соли панҷсола ҳамагӣ 67 фоиз иҷро гардидааст ва аз 134 ҳазор фақат 89 ҳазор мураббаъметр майдони умумии манзил ба истифода дода шудааст.

**Ободонии фонди давлатӣ, ҷамъиятии манзил ва кооперативҳои сохтмони манзил (ба ҳисоби фоиз)**

| | Тамоми фонди манзил 1980 | Тамоми фонди манзил 1986 | Аз он ҷумла: дар қарияҳои шаҳрӣ 1980 | Аз он ҷумла: дар қарияҳои шаҳрӣ 1986 | Аз он ҷумла: дар қишлоқҷойҳо 1980 | Аз он ҷумла: дар қишлоқҷойҳо 1986 |
|---|---|---|---|---|---|---|
| Фонди манзили ҷиҳозонидашуда бо: | | | | | | |
| водопровод | 65 | 71 | 80 | 85 | 14 | 24 |
| канализация | 62 | 65 | 78 | 80 | 8 | 15 |
| гармкунии мутамарказ | 64 | 67 | 80 | 84 | 9 | 14 |
| оби гарм | 30 | 49 | 39 | 63 | 1,3 | 4 |
| ванна (душ) | 57 | 61 | 73 | 76 | 7 | 14 |
| газ | 83 | 82 | 89 | 86 | 62 | 69 |

Ободонии фонди манзил махсусан дар қишлоқҷойҳо ҳанӯз ба талаботи аҳолӣ ва санитарӣ мувофиқ нест. Дар деҳот баробари кам шудани сохтмони манзил ва дараҷаи пасти бо манзил таъмин кардани аҳолӣ ҳавлиҳои замонавии типи работӣ тамоман ғайрикофӣ сохта мешаванд. Қисми асосии фонди манзил —84 фоизро хонаҳои индивидуалӣ ташкил медиҳанд, ки аксарияти онҳо шароити зарурии коммуналӣ надоранд.

Ба матбаа 07.01.88 супурда шуд. Ба чопаш 25.01.88 имзо карда шуд. Формати коғаз 70×108[1]/16. Чопи офсетӣ. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Адади нашр 17162 (тоҷикӣ—12019, русӣ—5143). КЛ 02251. Супориши 1860.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.

ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!




# Коммунисти Тоҷикистон

[Kommunisti Tojikiston]



**Дар шумора:**

- МУҲОФИЗАТИ ТАБИАТ КОРИ УМУМИХАЛҚИСТ
- ИТТИҲОДИ ҶАҲОНӢ ВА СУЛҲИ РӮИ ЗАМИН
- СОВЕТҲО ДАР ШАРОИТИ БОЗСОЗӢ
- БАҲСУ МУНОЗАРА
- «МИЗИ МУДАВВАР»: ЭЪТИҚОДИ АТЕИСТӢ ПАРВАРЕМ




3
1988

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ
СОЛИ 1936
ЧОП МЕШАВАД

3 март 1988

ҲАР МОҲ ВА
ЗАБОНҲОИ
ТОҶИКӢ ВА РУСӢ
МЕБАРОЯД

## Мундариҷа

Дар Комитети Марказии КПСС ва Совети Вазирони СССР . . . . . . . . . . . . . . . . . 3
Айёми амалиёти қатъӣ . . . . . . . . . . . . . 11

▲ БО РОҲИ СЪЕЗДИ XXVII КПСС: НАЗАРИЯ, АМАЛИЯ

Ҷ. ШАРИФОВА, Б. ШАРИФОВ — Иттиҳоди ҷаҳонӣ ва тақдири сулҳ дар рӯи Замин . . . . . . . . 15
Х. УСМОНОВ — Сиёсати ягонаи илмӣ-техникӣ дар шароити нави хоҷагидорӣ . . . . . . . . . . . 21
В. ОЙГЕНЗИХТ — Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ ва демократиконии иқтисодиёти социалистӣ . . . 29

▲ БА ПЕШВОЗИ КОНФЕРЕНЦИЯИ XIX УМУМИИТТИФОҚИИ КПСС

В. ТАРАСОВ — Ҳуқуқи назорат . . . . . . . 36
Советҳо дар шароити бозсозӣ . . . . . . . . . . 41
А. ИБОДОВ — Дар сурати такья кардан ба гурӯҳи партиявӣ . . . . . . . . . . . . . . . . . . 41
Ш. ҚУЛОВ — Обрӯю эътибори депутат аз ғамхорӣ дар ҳаққи одамон . . . . . . . . . . . . . . . . 43
А. ШАРИФОВ — Бовар кунонидан ва сафарбар кардан даркор . . . . . . . . . . . . . . . . . . . 45
Н. СУХАЧЁВА, С. СУХОЯН — Мавқеъ . . . . . . . 47
Ш. МӮСОЕВ — То дил метапад . . . . . . . . . 52

НАШРИЁТИ
КМ ПАРТИЯИ
КОММУНИСТИИ
ТОҶИКИСТОН
ДУШАНБЕ

▲ БОЗСОЗӢ: ТАҶРИБА, МУЛОҲИЗАҲО, ТАКЛИФҲО

А. АБДУВАЛИЕВ — Аз хатоҳо сабақ гирем . . . . 55
Р. АБДУЛЛОЕВ — Расмиятчигӣ — душмани кори амалӣ 55
Ш. ШОИСМАТУЛЛОЕВ — Социология ба талаботи ҳозира бояд мувофиқ бошад . . . . . . . . . . 57
М. ШАҲИДӢ — Кистем мо, ворисони тамаддуни форсизабон? . . . . . . . . . . . . . . . . 59

▲ ПРОБЛЕМАҲОИ ИҶТИМОИЮ ИҚТИСОДӢ: БАҲСУ МУНОЗАРА

С. ҶОРУБКАШОВ — Барои ҷамъият чӣ муҳим аст . . . 61
Г. ЮСУФОВА — Мутаносибии тағйироти интенсивӣ дар саноати республика . . . . . . . . . . . 65

▲ КОРИ ТАРБИЯИ ИДЕЯВӢ

Д. ШОДИЕВ, В. ВОРОБЬЁВ — Эътиқоди атеистӣ парварем. «Мизи мудаввар»-и мо . . . . . . . . . 69
В. ЖОЛОБОВ — Майбезорӣ — ахлоқ — саломатӣ . 80

▲ ГАЗЕТАҲОРО ВАРАҚ ЗАДА

Т. ҶӮРАБОЕВ — Ҳанӯз эътимодбахш нест ё худ масъалаҳои тарбияи атеистиро газетаи «Коммунизм сари» чӣ тавр инъикос менамояд . . . . . . . . . 87

▲ САНАҲО. ВОҚЕАҲО

Дар роҳи барпо намудани партияи ленинӣ. Ба муносибати 90-солагии съезди I РСДРП . . . . . . . . 89

▲ ТАНҚИД ВА КИТОБИЁТ

В. САКОВИЧ — Ҳам сифату ҳам натиҷаи ниҳоӣ . . . 91

— * —

Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба статистика хабар медиҳад. Занони Тоҷикистон . . . . . . 93



Муҳаррири техникӣ
И. И. Аҳмадов

Мусаҳҳеҳон:
Н. Б. Аминов
Э. С. Эшонкулов

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 22-42-47
ҷонишини сармуҳаррир 23-35-56
котиби масъул 23-35-56
ҷонишини котиби масъул 27-06-33

ШУЪБАҲО:

сохтмони партиявӣ ва советӣ 27-06-33
кори идеологӣ, тарбияи сиёсӣ 27-07-33
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ ва ҳаёти байналхалқӣ 27-07-33
проблемаҳои социалию иқтисодӣ 27-07-33
таърих, танқид ва китобиёт 23-35-77

АДРЕСИ МО:
734001 Душанбе, кӯчаи Орҷоникидзе, 70.

# ДАР КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ КПСС ВА СОВЕТИ ВАЗИРОНИ СССР

**Комитети Марказии КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи бозсозии куллии кори муҳофизати табиат дар мамлакат» қарор қабул карданд.**

Дар қарор гуфта мешавад, ки баъди Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС дар шароити равнақи фаъолияти социалӣ ва бештар манфиатдор гардидани тамоми табақаҳои аҳолӣ ба беҳтар намудани ҳолати муҳити зист, истифодаи оқилона ва таҷдиди сарватҳои табиӣ қарорҳои принципан муҳими партия ва ҳукумат дар бобати ба эътидол овардани вазъияти экологии бисьёр марказҳо ва минтақаҳои саноатии мамлакат қабул шуданд. Тадбирҳои конкретие, ки бояд дар ҳамин панҷсола дар боби аз ифлосшавӣ муҳофизат кардани ҳавзаҳои кӯлҳои Ладога ва Байкал амалӣ гардонда шаванд, қарорҳои бас кардани кори ба минтақаҳои дигар равон кардани як қисми маҷрои дарьёҳои Шимолу Сибирь ва дар бораи муҳофизати осорҳои нодири табиату маданият аз тарафи тамоми халқ тарафдорӣ карда шуданд.

Баробари ин дар фаъолияти вазорату идораҳои СССР, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ, органҳои советию хоҷагӣ дар соҳаи муҳофизати табиат камбудиҳои ҷиддӣ ҷой доранд. Ба ҳалли масъалаҳои муҳофизати табиат ва истифодаи оқилонаи ресурсҳои табиӣ ба таври комплексӣ муносибат карда намешавад. Қувваҳои истеҳсолкунанда дар минтақаҳои гуногуни мамлакат бидуни назардошти бояду шояди оқибаи экологӣ ва пеш бурдани сиёсати ягонаи муҳофизати табиат инкишоф меёбанд.

Системаи ҳозираи идораи истифодаи табиат бинобар аз ҳад зиёд нопурра будани функцияҳои муҳофизати табиат дар вазорату идораҳои гуногун ба талаби имрӯзаи хоҷагидорӣ мувофиқат намекунад ва омили ҷиддие гардид, ки ба интенсификацияи истеҳсолот дар шароити афзоиши алоқамандии ҳолати муҳити зист ва тараққиёти иқтисодиёт халал мерасонад.

Дар амалияи фаъолияти муҳофизати табиат ба усулҳои иқтисодии идора кам аҳамият дода мешавад. Бинобар набудани фишангу омилҳои самарабахши иқтисодӣ корхонаю ташкилотҳо ба истифодаи комплексию оқилонаи ресурсҳои табиии ба ихтиёри онҳо додашаванда ва паст кардани дараҷаи ифлосшавии муҳити табиӣ манфиатдор нестанд.

Камбудии калон он аст коре, ки ҳозир дар боби беҳтар истифода бурдани сарватҳои табиат ба ҷо оварда мешавад, ба комьёбиҳои прогресси илму техника ҳамаҷониба қарор намегирад. Процессҳои кампартову бепартови технологӣ, истеҳсолоти омехта, ки истифодаи пурраю комплексии ресурсҳои табиӣ, ашьёи хом ва масолеҳро таъмин менамоянд, бояду шояд ҷорӣ карда намешаванд. Дар асл аксарияти ташкилотҳои академӣ ва соҳавии тадқиқоти илмӣ ва лоиҳакашию конструкторӣ аз ин кори муҳими давлатӣ дар канор мондаанд.

Бемасъулиятии баъзе вазорату идораҳои СССР нисбат ба масъалаҳои истифодаи сарватҳои табиат боиси қатъиян бад шудани ҳолати муҳити зисти минтақаҳои ҷудогонаи мамлакат гардид. Дар бисьёр зве-

ноҳои идораи соҳавӣ усулҳои ба маддди аввал гузоштани манфиати идора ва муносибати субъективӣ дар қабули қарорҳои хоҷагӣ афзалият доранд. Амалияи пурнуқсони барои иҷрои вазифаҳои муҳими муҳофизати табиат ҷудо кардани «бақияи» ресурсҳои моддию молиявӣ ҳанӯз ҳам решакан нашудааст. Дар натиҷаи суст будани интизоми иҷрои кор як қатор қарорҳои партия ва ҳукумат дар бобати татбиқи тадбирҳои муҳофизати табиат дар мӯҳлати муқарраршуда пурра иҷро намешаванд.

Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқию автономӣ, Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ фаъолияташонро дар соҳаи муҳофизати табиат суст тағьир медиҳанд. Бар зидди вайрон кардани қонуни муҳофизати табиат суботкорона мубориза бурда намешавад, ҳуқуқу ваколатҳое, ки ба ин мақсад дода шудаанд, пурра истифода намегарданд.

КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишварию вилоятӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ нисбат ба роҳбарони вазорату идораҳо, иттиҳодияю корхонаҳо, ки ғами ҳифзи сарватҳои табиии мамлакатро намехӯранд, бояду шояд сахтгир нестанд. Органҳои партиявию советӣ ва хоҷагӣ, воситаҳои ахбори оммавӣ, ҳамчунин ташкилотҳон ҷамъиятӣ ба маълумоти экологӣ ва тарбияи одамон, баланд бардоштани маданияти экологии тамоми табақаҳои аҳолӣ ҳамчун шарти муҳими беҳтар намудани кори муҳофизати табиат диққати зарурӣ намедиҳанд.

Дар қарор вазифаҳои асосии соҳаи муҳофизати табиат ва истифодаи оқилонаи сарватҳои он ва самтҳои асосии фаъолияти муҳофизати табиат дар марҳалаи ҳозира муайян шудаанд. Дар назди тамоми органҳои партиявӣ, давлатӣ ва хоҷагӣ, иттиҳодияю корхонаҳо, ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва коллективҳои меҳнатӣ вазифа гузошта шудааст, ки роҳи партияро барои муҳофизат кардан ва афзун гардондани ресурсҳои табиӣ, беҳтар намудани ҳолати муҳити зист суботкорона ва собитқадамона пеш баранд ва зарурати ҳалли ин масъалаҳоро на фақат барои халқи советӣ, балки барои тамоми башарият эътироф кунанд.

Таъкид шуд, ки масъалаҳои муҳофизати табиат аҳамияти калони ҷамъиятӣ дорад, дар ҳалли онҳо беғайратии сиёсӣ ва ташкилӣ, беташаббусии органҳои идораи давлатӣ, корхонаҳо, ташкилоту муассисаҳо нораво анд. Мубориза барои вазъи хуби экологии рӯи замин бояд ҳамчун вазифаи масъулиятноктарину наҷиби одамони советӣ шуморида шавад.

Ба Госплани СССР, Комитети давлатии СССР оид ба илм ва техника, Госснаби СССР, дигар органҳои марказии иқтисодӣ супориш дода шуд, ки ҳангоми муайян кардани концепцияҳо ва самтҳои асосии тараққиёти иқтисодию социалии СССР, тартиб додани лоиҳаҳои планҳои давлатӣ, программаҳои дарозмуддати хоҷагии халқ дар онҳо самтҳои муҳими фаъолияти муҳофизати табиатро бо миқьёси пешбинишавандаи тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунанда ва дар хоҷагии халқ ҷорӣ кардани комьёбиҳои прогресси илму техника, ҳамчунин тадбирҳои самарабахши пешгирии бад шудани сифати муҳити табиӣ ва истифодаи ғайриоқилонаи ресурсҳои табиӣ ба ҳам алоқаманд намоянд. Ба ин мақсадҳо нишондиҳандаҳои дахлдорро дар ҳайати рақамҳои контролӣ, заказҳои давлатӣ, нормативу лимитҳои дарозмуддати иқтисодӣ ба вазорату идораҳои СССР, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ манзур бояд кард. Баробари ин вазифаҳо ва нуктаҳои программаи тартиб додашавандаи дарозмуддати давлатии муҳофизати муҳити зист ва истифодаи оқилонаи ресурсҳои табиии СССР-ро барои панҷсолаи сенздаҳум ва барои давраи то соли 2005 ба асос гирифтан лозим.

Ба органҳои Совети Вазирони СССР, вазорату идораҳои СССР супориш дода шуд, ки ҳангоми иҷрои вазифаҳояшон дар соҳаи баплангирии тараққиёти иқтисодиёт ва соҳаи социалӣ, тезондани прогресси илму техника, баланд бардоштани дараҷаи техникӣ ва беҳтар намудани сифати маҳсулот, сохтмони асосӣ фаъолияти хоҷагиро бо талабҳои соҳаи

экологӣ қатъиян алоқаманд намоянд, то ки ҳама гуна қарори қабулшаванда манфиати дарозмуддати ҷамъиятро дар муҳфизат ва беҳтар кардани муҳити табиӣ ба назар гирад ва барои муҳайё намудани шароити хуби меҳнат, зиндагӣ ва маишати мардуми советӣ равона шавад. Ҳангоми муайян кардани пешгӯиҳои дарозмӯҳлат ва самтҳои тараққиёти соҳаҳо, нақшаҳои ҷойгиронии корхонаҳо, планҳои хоҷагии халқ ва иҷрои онҳо тараққиёти бештари истеҳсолоти комплексии саноатӣ ва хоҷагии қишлоқро дар заминаи процессҳои кампартову бепартови технологӣ пешбинӣ бояд кард.

Ба Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ таклиф шуд, ки фаъолияти тамоми корхонаю ташкилотҳои соҳаи муҳофизати табиат ва истифодаи ресурсҳои онро ҳамаҷониба мутобиқат кунанд ва баробари ин тамоми масъулиятеро, ки барои вазъи экологии минтақаҳои дахлдор ба зиммаи органҳои республикавию маҳаллии идора гузошта шудааст, ба назар гиранд.

Ба роҳбарони иттиҳодияю корхонаҳо, советҳои коллективҳои меҳнатӣ дастур дода шуд, ки ҳама гуна рафтори аъзоёни коллективи меҳнатиро, ки боиси вайрон намудани қонуни муҳофизати табиат мегардад, қатъиян пешгирӣ кунанд. Таъкид шуд, ки ҳолати табиат, беҳбудӣ ва тансиҳатии мардум, иҷрои вазифаҳои партия дар боби истифодаи самарабахш ва таҷдиди ресурсҳои табиӣ, муҳофизати муҳити зист аз ифлосиҳо комилан ба нормаҳои муҳофизати табиатро риоя кардани иттиҳодияю корхонаҳо ва ташкилотҳо, муносибати дилсӯзонаи онҳо ва муносибати давлатӣ ба истифодаи замин ва сарватҳои он, ресурсҳои об, олами набототу ҳайвонот вобаста мебошад.

Ба мақсади такмили системаи идораи муҳофизати табиат ва танзими истифодаи ресурсҳои табиӣ салоҳ дониста шуд, ки дар заминаи подразделенияҳои дахлдори Комитети давлатии агросаноатии СССР, Вазорати мелиорация ва хоҷагии оби СССР, Комитети давлатии СССР оид ба гидрометеорология ва назорати муҳити табиӣ, Комитети давлатии СССР оид ба хоҷагии ҷангал, Вазорати хоҷагии моҳии СССР, Вазорати геологияи СССР, дигар вазорату идораҳо Комитети иттифоқию республикавии давлатии СССР оид ба муҳофизати табиат барпо карда шавад. Бо сардории ин комитет системаи ягонаи комитетҳои давлатии республикаҳои иттифоқӣ оид ба муҳофизати табиат ва органҳои ин комитетҳо дар кишвару вилоятҳо, республикаҳо ва округҳои автономӣ, районҳо ва шаҳрҳо барпо карда шавад.

Муқаррар карда шуд, ки Комитети давлатии СССР оид ба муҳофизати табиат органи марказии идораи давлатӣ дар соҳаи муҳофизати табиат ва истифодаи ресурсҳои табиӣ мебошад ва баробари Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ барои муҳофизати табиат, ташкили истифодаи оқилона ва таҷдиди ресурсҳои табиӣ дар мамлакат пурра ҷавобгар аст.

Ба ӯҳдаи комитети нав чунин вазифаҳои асосӣ гузошта мешаванд:

татбиқи идораи комплексии фаъолияти муҳофизати табиат дар мамлакат, муайян кардан ва ба амал баровардани сиёсати ягонаи илмию техникӣ дар ҳифзи табиат ва истифодаи оқилонаи ресурсҳои табиӣ, мутобиқ намудани фаъолияти вазорату идораҳо дар ин соҳа;

назорати давлатӣ ба истифода ва муҳофизати замин, оби рӯи замин ва таги замин, ҳавои атмосфера, олами наботот (аз ҷумла ҷангалҳо) ва олами ҳайвонот (аз ҷумла захираи моҳӣ), муҳити баҳр ва ресурсҳои табиии оби территорияи СССР, шельфи континенталӣ ва минтақаи иқтисодии СССР, ҳамчунин маъдани паҳншудаи фоиданок;

тайёр кардан ва ба Госплани СССР пешниҳод намудани таклифҳои оид ба масъалаҳои муҳофизати табиат ва истифодаи оқилонаи ресурсҳои табиӣ барои дохил кардани онҳо ба лоиҳаҳои концепция ва роҳҳои

асосии тараққиёти иқтисодию социалии СССР, назорат ба иҷрои супоришҳои дахлдор, ки дар роҳҳои асосӣ ва планҳои панҷсолаи давлатии тараққиёти иқтисодию социалии СССР пешбинӣ гардидаанд;

тартиб додани таклифҳои такмили механизми иқтисодии истифодаи табиат, ҷорӣ кардани нормативҳо, қоида ва стандартҳои экологӣ дар боби танзими истифодаи ресурсҳои табиӣ ва муҳофизати муҳити табиӣ аз ифлосшавӣ ва дигар таъсирҳои зарарнок;

татбиқи экспертизаи давлатии экологии схемаҳои геологии инкишоф додан ва ҷой гирондани қувваҳои истеҳсолкунандаи мамлакату соҳаҳои хоҷагии халқ, назорат ба риояи нормаҳои экологӣ ҳангоми офаридани техника, технология, масолеҳ ва моддаҳои нав, ҳамчунин ҳангоми тартиб додани лоиҳаҳои сохтмонн (реконструкцияи) корхонаҳо ва ё объектҳои дигаре, ки ба ҳолати муҳити зист ва ресурсҳои табиӣ таъсир мерасонанд. Дар айни ҳол комитет бояд пеш аз ҳама ба чунин омили ҳалкунанда беҳтар намудани фаъолияти муҳофизати табиат, монанди дар тамоми соҳаҳои хоҷагии халқ ҳамаҷониба ҷорӣ кардани технологияи кампартову бепартов ва дигар комьёбиҳои прогресси илму техника, ки истифодаи оқилонаи табиатро таъмин менамоянд, такья кунад;

аз рӯи тартиби муқарраргардида иҷозат додан барои зери хок кардани партови саноатӣ, маишӣ ва дигар хел партов, хориҷ намудани моддаҳои зарарнок ба муҳити зист, барои истифодаи махсуси об, истифодаи олами ҳайвонот ва ҳавои атмосфера баҳри эҳтиёҷи истеҳсолӣ; барои ҷустуҷӯи геологӣ ба истифода додани қаъри замин, тасдиқ намудани қитъаи ҷангали буридашаванда ва назорат ба ҷудо кардани замин барои тамоми навъҳои фаъолияти хоҷагӣ;

роҳбарӣ ба корҳои мамнӯъгоҳҳо ва татбиқи назорати давлатӣ ба истифодаи шикоргоҳҳои мамлакат, ҳамчунин ҷорӣ кардани кадастри давлатии олами ҳайвонот ва китоби сурхи СССР;

ташкили интишори дониш оид ба табиат дар байни табақаҳои васеи аҳолӣ, кори тарбияи гражданинҳо, хусусан ҷавонон, дар рӯҳи муносибати дилсӯзона ва дӯст доштани табиат;

планкашӣ ва амалӣ гардондани ҳамкорӣ аз рӯи масъалаҳои муҳофизати табиат бо мамлакатҳои хориҷӣ ва ташкилотҳои байналхалқӣ.

Салоҳ дониста шуд, ки дар назди Комитети давлатии СССР оид ба муҳофизати табиат совети ҷамъиятие барпо гардад, ки аз ҷумлаи олимон, ходимони ҷамъиятӣ, намояндагони Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, роҳбарони корхонаҳо ташкил меёбад. Совет проблемаҳои калони истифодаи табиат ва муҳофизати муҳити зистро ҳамаҷонибаю муфассал муҳокима карда, аз рӯи қарорҳои онҳо тавсияҳо қабул мекунад.

Пешбинӣ шудааст, ки ба Комитети давлатии СССР оид ба муҳофизати табиат, комитетҳои давлатии республикаҳои иттифоқӣ оид ба муҳофизати табиат ва органҳои маҳаллии онҳо ваколатҳои зарурӣ, аз ҷумла барои манъи сохтан, реконструкция ва ё васеъ кардани объектҳои саноатӣ ва дигар объектҳо, ба ҷо овардани кори истифодаи ресурсҳои табиӣ, ки қонуни муҳофизати табиатро вайрон мекунад, барои боздоштани кори корхонаҳои саноатӣ ва дигар корхонаҳое, ки нормаю қоидаҳои муҳофизати муҳити зистро дағалона поймол мекунанд, барои аз корхонаҳо (иттиҳодияҳо) ва ташкилотҳо, ҳамчунин гражданинҳо талаб кардани товони маблағи зарар, ки дар натиҷаи ифлос шудани муҳити зист ва истифодаи ғайриоқилонаи ресурсҳои табиӣ ба давлат расидааст, ҳуқуқу ваколатҳои зарурӣ дода шаванд.

Салоҳ дониста шуд, ки органҳои системаи комитет делои ҷавобгарии маъмуриро барои вайрон кардани тартиби муҳофизати табиат ва истифодаи ресурсҳои табиӣ муҳокима кунанд.

Муқаррар гардид, ки қарорҳои Комитети давлатии СССР оид ба муҳофизати табиат, ки дар доираи ваколати он қабул мешаванд

барои тамоми вазорату идораҳо, иттиҳодияю корхонаҳо ва ташкилотҳо ҳатмианд.

Ба комитетҳои иҷроияи Советҳои депутатҳои халқӣ дастур дода шуд, ки ҳангоми тартиб додани планҳои комплексии тараққиёти иқтисодию социалии территорияҳо дар онҳо тадбирҳои муҳайё намудани шароити хуби экологӣ ва санитарию гигиениро барои фаъолияту зисти одамон пешбинӣ кунанд, дар айни ҳол на фақат манфиатн маҳаллӣ, балки манфиати умумидавлатии тараққиёти тамоми хоҷагии халқро ба назар гиранд. Ба органҳои кишварию вилоятӣ, округӣ, шаҳрию районӣ оид ба муҳофизати табиат дар иҷрои вазифаҳои онҳо ҳамаҷониба ёрӣ расонанд, фаъолияти депутатҳои халқӣ, гурӯҳи постҳои депутатҳоро дар корхонаю ташкилотҳо дар масъалаҳои пешгирӣ намудани ифлосшавии муҳити табиӣ равнақ диҳанд, ба истифодаи самарабахши воситаҳои молиявию моддие, ки барои тадбирҳои муҳофизати табиат ҷудо мешаванд, муваффақ гарданд.

Мақсад аз як қатор нуктаҳои қарор такмили механизми иқтисодиест, ки ба истифодаи самарабахш ва муҳофизати сарватҳои табиии мамлакат кӯмак мекунад. Қайд шуд, ки дар шароити ба принципҳои ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ гузаштани корхонаҳо, демократиконии ҳамаҷонибаи муносибатҳои ҷамъиятӣ, аз усулҳои маъмуриятчигӣ комилан ба усулҳои иқтисодии идораи фаъолияти муҳофизати табиат гузаштан қатъиян зарур аст. Ба он бояд муваффақ шуд, ки натиҷаҳои ниҳоии кори корхонаҳо бо самарабахшии тадбирҳое, ки онҳо ба мақсади муҳофизати табиат амалӣ мегардонанд, ҳамаҷониба алоқаманд шаванд ва ҳар коллективи меҳнатӣ, ҳар меҳнаткаш ба риояи талабҳои қонуни муҳофизати табиат манфиатдор гардад.

Муқаррар шуд, ки нормативҳои пули ресурсҳои табиӣ, ҳамчунин нормативҳои пули хориҷ намудани моддаҳои олудакунандаи муҳити табиӣ якҷоя бо нормативҳои дарозмуддати иқтисодӣ ба иттиҳодияю корхонаҳо ва ташкилотҳо маълум карда шаванд. Пешбинӣ мешавад, ки нормативҳои иқтисодии пули ресурсҳои табиӣ бояд ба истифодаи оқилонаю комплексии замину об, ҷангал, маъдани фоиданок ва дигар ресурсҳо, нормативҳои иқтисодии пули хориҷ намудани моддаҳои олудакунандаи муҳити табиӣ — сари вақт амалӣ гардондани тадбирҳои рафъи (пешгирии) олудашавӣ бо назардошти хусусиятҳои комплексҳои табиӣ кӯмак кунанд.

Барои ба муҳити табиӣ аз меъёри имконпазир зиёдтар хориҷ намудани моддаҳои олудакунандаи муҳити табиӣ ва барои фалокатҳое, ки ба ифлос шудани муҳит оварда мерасонанд, аз иттиҳодияю корхонаҳо ва ташкилотҳо пули калон (назар ба нормативи иқтисодӣ чандин баробар) ситонда мешавад, ки манбаи он даромади ҳисоби хоҷагии коллектив мебошад.

Салоҳ дониста шуд, ки дар Қомитети давлатии СССР оид ба муҳофизати табиат барои иҷрои корҳои пешбинишуда аз ҳисоби ҳиссаҷудокунӣ аз маблағи мувофиқи нормативҳои пули хориҷ кардани моддаҳои олудакунандаи табиат аз иттиҳодияю корхонаҳо ва ташкилотҳо ситондашаванда, ҳамчунин аз ҳисоби маблағе, ки аз вайронкунандагони қонуни муҳофизати табиат ситонда мешавад, фонди резервии муҳофизати табиат барпо карда шавад.

Ба Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқию автономӣ, комитетҳои иҷроияи кишварию вилоятӣ тавсия шуд, маблағеро ки аз иттиҳодияю корхонаҳо ва ташкилотҳо барои олуда шудани муҳити зист, истифодаи нодурусти ресурсҳои табиӣ ва дигар рафтори вайронкунандаи қонуни муҳофизати табиат ситонда мешавад, барои амалӣ гардондани тадбирҳои муҳофизати муҳити зист ва истифодаи оқилонаи ресурсҳои табиӣ истифода баранд.

Дар боби ҳамаҷониба ҷорӣ кардани комьёбиҳои прогресси илму тех-

ника дар соҳаи муҳофизати муҳити табиат ҳамчун самти ҳалкунандаи беҳтар кардани истифодаи табиат дастурҳо дода шуданд. Самтҳои асосии кори тадқиқоти илмӣ ва таҷрибавию конструкторӣ оид ба ҳалли проблемаи муҳофизати табиат муайян шуданд, ки барои иҷрои он тавсия шудааст, ки коллективҳои муассисаҳои тадқиқоти илмӣ, донишкадаҳои олӣ, ташкилотҳон лоиҳакашию конструкторӣ, технологӣ ва дигар ташкилотҳои Академияи илмҳои СССР, вазорату идораҳои СССР ҷидду ҷаҳд намоянд.

Ба Комитети давлатии СССР оид ба илму техника, Академияи нлмҳои СССР, вазорату идораҳои СССР супориш дода шуд, ки ҳангомн банплангирии тадқиқоти илмии соҳаи офаридани процессҳои нави технологӣ, таҷҳизоту масолеҳи нав он чизро ба асос гиранд, ки ҷорӣ кардани онҳо баробари ба хоҷагии халқ фоида бахшидан бояд вазъи экологиро ҳамаҷониба беҳтар кунад.

Ба мақсади беҳтар мутобиқ кардан ва зиёд намудани самараи кори тадқиқоти илмӣ ва таҷрибавию конструкторӣ дар соҳаи муҳофизати табиат ва истифодаи ресурсҳои он салоҳ дониста шуд, ки дар шаҳри Москва дар системаи Комитети давлатии СССР оид ба муҳофизати табиат дар заминаи муассисаю подразделенияҳои илмие, ки аз ихтиёри вазорату идораҳои СССР бевосита ба ихтиёри ин комитет дода мешаванд, маркази умумииттифоқии тадқиқоти илмӣ ва информационӣ оид ба проблемаҳои муҳофизати муҳити зист ва истифодаи оқилонаи ресурсҳои табиӣ таъсис карда шавад.

Дар Комитети давлатии СССР оид ба илму техника, Комитети давлатии СССР оид ба муҳофизатн табиат, Вазорати маълумоти олӣ ва миёнаи махсуси СССР, Академияи илмҳои СССР супориш дода шуд, ки якҷоя бо вазорату идораҳои СССР ва Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ системаҳои ташкилотҳои тадқиқоти илмиро, ки ба ҳалли проблемаҳои муҳофизати табиат машғуланд, ба сомон оранд, дар айни ҳол коркунони штати ихтисоршуда ва ресурсҳои моддию молиявии сарфагардидаро барои равнақи таҳқиқи самтҳои муҳимтарини соҳаи муҳофизати муҳити зист ва истифодаи ресурсҳои табиӣ ба кор баранд.

Ба мақсади пешбинӣ кардани таъсири зарарноки мошнну таҷҳизот ҳангоми истифодаашон ба ҳолати муҳити табиӣ дар қарор пешбинӣ шудааст, ки маҳсулоти корхонаҳои саноати мошинсозӣ аз назари экологӣ таҳлил карда шавад.

Пешбинӣ шудааст, ки дар боби пурсамар гардондани ҳамкории байналхалқии СССР дар соҳаи муҳофизати табиат тадбирҳо андешида, он чиз ба асос гирифта шавад, ки хусусияти умумии проблемаҳои экологӣ ҳамкории ҳамаҷонибаи СССР-ро бо тамоми мамлакатҳои хориҷӣ ва ташкилотҳои байналхалқӣ дар ҳалли ин проблемаҳо талаб мекунад.

Ба мақсади такмили роҳбарӣ ба фаъолияти вазорату идораҳо ва ташкилотҳо оид ба масъалаҳои ҳамкории байналхалқӣ дар соҳаи муҳофизати табиат ва истифодаи сарватҳои табиат зарур дониста шуд, ки ташкили иҷрои ӯҳдадории тарафи советӣ, ки аз шартномаҳои байналхалқии СССР оид ба муҳофизати муҳити зист ва истифодаи оқилонаи ресурсҳои табиӣ бармеояд, тайёр кардани таклифҳои ташаккули сиёсати ягонаи давлатӣ дар ҳамкорӣ бо мамлакатҳои хориҷӣ ва органҳои байналхалқӣ дар ин соҳа, роҳбарӣ ба кори тартиб додани шартномаҳои дахлдори байналхалқӣ, таҳлили тамоюлҳо ва дараҷаи вусъати фаъолияти муҳофизати табиат дар хориҷа ба зиммаи Комитети давлатии СССР оид ба муҳофизати табиат гузошта шавад.

Вазифа ба миён гузошта шуд, ки ролу масъулияти сафоратхонаҳои СССР дар иҷрои ӯҳдадории якҷояи тарафи советӣ ва мамлакатҳои хориҷӣ оид ба муҳофизати табиат ва истифодаи оқилонаи табиат пурзӯр карда, дараҷаи кори амалии фаҳмонда додани моҳияти сиёсат ва пропагандаи комьёбиҳои СССР дар ин соҳа баланд бардошта шавад.

Дар қарор ба масъалаҳои ба куллӣ беҳтар намудани маълумоти экологӣ ва тарбияи аҳолӣ дар рӯҳи ғамхорӣ ва дилсӯзӣ нисбат ба табиат диққати махсус дода шудааст.

Комитети Марказии КПСС ва Совети Вазирони СССР чунин мешуморанд, ки вазифаҳои беҳтар намудани тамоми кори муҳофизати табиат фақат дар сурате бомуваффақият иҷро мешаванд, ки маданияти экологӣ ва дараҷаи дониши ин соҳа хеле баланд бардошта шавад. Ҳар одами советӣ бояд аз хурдӣ, дар оила, мактаб, дар мактабҳои миёна ва донишкадаҳои олӣ ва бевосита дар истеҳсолот дар рӯҳи муносибати бошууронаю дилсӯзона нисбати табиат тарбия карда шавад. Фаъолияти тамоми муассисаҳои системаи тарбия ва таълим, илм, адабиёт ва санъат, воситаҳои ахбори оммавӣ, ташкилотҳои касабавию комсомолӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ бояд ба ҳамин равона карда шавад. Дар тамоми ин кор роҳи решакан кардани психологияи тамомнашаванда будани ресурсҳои табиӣ ва примитивизми худбинона нисбат ба табиат бояд суботкорона давом дода шавад,

Ба Комитети давлатии СССР оид ба телевизион ва радиошунавонӣ, Комитети давлатии СССР оид ба кино, Комитети давлатии СССР оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб, Комитети давлатии СССР оид ба муҳофизати табиат, Вазорати маданияти СССР, ВЦСПС, КМ ВЛКСМ, Иттифоқи нависандагони СССР, Иттифоқи журналистони СССР, Иттифоқи киноматографистони СССР ва дигар иттифоқҳои эҷодӣ, редакцияҳои газетаю журналҳои марказию республикавӣ ва маҳаллӣ, ҷамъияти умумииттифоқии «Знание», Совети умумииттифоқии ҷамъиятҳои илмию техникӣ ва Намоишгоҳи Комьёбиҳои Хоҷагии Халқи СССР тавсия шуд, ки кори пропагандаи муҳофизати табиатро ба куллӣ беҳтар карда, одамони советиро дар рӯҳи муносибати дилсӯзонаю хушахлоқона нисбат ба олами ҳайвоноту наботот, замин, об ва маъдани фоиданок тарбия кунанд. Павильонҳо ва экспозицияҳои тематикии выставкаҳои умумииттифоқию республикавии комьёбиҳои хоҷагии халқ, хонаҳои техника, хонаҳои табиат, музей ва хонаҳои маданиятро ҳамчун марказҳои пропагандаи дониши экологӣ истифода баранд.

Таклифҳои аҳли ҷамъият дар бораи барпо кардани Иттифоқи ҷамъиятҳои муҳофизати табиати СССР, ҳамчунин дар бораи ташкили нашриёти махсус, ки бояд материалҳои илмӣ, илмию методӣ, публицистӣ ва адабиёти бадеӣ оид ба муҳофизати табиат чоп кунад ва дар хусуси аз соли 1989 сар карда нашр намудани ҳафтавори «Природа» тарафдорӣ карда шуданд.

Ба Комитети давлатии СССР оид ба муҳофизати табиат ва Вазорати адлияи СССР дастур дода шуд, ки бо иштироки вазорату идораҳои манфиатдори СССР ва Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ба мақсади муносибати комплексӣ нисбат ба масъалаҳои ҳуқуқии муҳофизати табиат ва бо назардошти талабҳои Қонуни СССР «Дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ» лоиҳаи Қонуни СССР-ро дар бораи муҳофизати табиат тайёр карда, онро соли 1989 ба Совети Вазирони СССР пешниҳод намоянд.

Ба КМ партияҳои коммунистӣ ва Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишварию вилоятӣ, вазорату идораҳои СССР, Советҳои Вазирони республикаҳои автономӣ, комитетҳои иҷроияи кишварию вилоятӣ таклиф шуд, ки дар боби ба ҷо овардани кори дурусти ташкилию амалӣ, ки бо бозсозии куллии идораи муҳофизати табиат алоқаманд аст, тадбирҳоро амалӣ гардонанд. Ба масъалаи бо коркунони соҳибихтисосу принципнок ва кордон, ки проблемаҳои муҳофизати табиатро дар шароити демократиконии ҳамаҷонибаи ҷамъият, ба усулҳои нави хоҷагидорӣ гузарондани иқтисодиёт ӯҳдабароёна ҳал карда метавонанд, таъмин намудани органҳои системаи Комитети давлатии СССР оид ба муҳофизати табиат диққати махсус диҳанд.

Органҳои марказию республикавии идора, органҳои партиявию советӣ, касабавию комсомолӣ ва хоҷагии маҳалҳо бояд барои он ҷидду ҷаҳд кунанд, ки муносибати дилсӯзона нисбат ба табиат мавриди ғамхории доимии коллективҳои меҳнатӣ, роҳбарон ва мутахассисони тамоми соҳаҳои хоҷагии халқ, нормаи ҳаёти ҳаррӯзаи одамони советӣ гардад.

Комитети Марказии КПСС ва Совети Вазиронн СССР изҳори дилпурӣ карданд, ки тамоми одамони советӣ, органҳои партиявию советӣ, касабавию комсомолӣ ва хоҷагӣ дар кори муҳофизати табиати Ватанамон фаъолона иштирок намуда, сарватҳои табииро ба манфиати наслҳои ҳозираю оянда муҳофизат ва афзун менамоянд.

**БА МАҚСАДИ ТАКМИЛИ СИСТЕМАИ ИДОРАИ МУҲОФИЗАТИ ТАБИАТ ВА ТАНЗИМИ ИСТИФОДАИ РЕСУРСҲОИ ТАБИӢ САЛОҲ ДОНИСТА ШУД, КИ ДАР ЗАМИНАИ ПОДРАЗДЕЛЕНИЯҲОИ ДАХЛДОРИ КОМИТЕТИ ДАВЛАТИИ АГРОСАНОАТИИ СССР, ВАЗОРАТИ МЕЛИОРАЦИЯ ВА ХОҶАГИИ ОБИ СССР, КОМИТЕТИ ДАВЛАТИИ СССР ОИД БА ГИДРОМЕТЕОРОЛОГИЯ ВА НАЗОРАТИ МУҲИТИ ТАБИӢ, КОМИТЕТИ ДАВЛАТИИ СССР ОИД БА ХОҶАГИИ ҶАНГАЛ, ВАЗОРАТИ ХОҶАГИИ МОҲИИ СССР, ВАЗОРАТИ ГЕОЛОГИЯИ СССР, ДИГАР ВАЗОРАТУ ИДОРАҲО КОМИТЕТИ ИТТИФОҚИЮ РЕСПУБЛИКАВИИ ДАВЛАТИИ СССР ОИД БА МУҲОФИЗАТИ ТАБИАТ БАРПО КАРДА ШАВАД. БО САРДОРИИ ИН КОМИТЕТ СИСТЕМАИ ЯГОНАИ КОМИТЕТҲОИ ДАВЛАТИИ РЕСПУБЛИКАҲОИ ИТТИФОҚӢ ОИД БА МУҲОФИЗАТИ ТАБИАТ ВА ОРГАНҲОИ ИН КОМИТЕТҲО ДАР КИШВАРУ ВИЛОЯТҲО, РЕСПУБЛИКАҲО ВА ОКРУГҲОИ АВТОНОМӢ, РАЙОНҲО ВА ШАҲРҲО БАРПО КАРДА ШАВАД.**

# АЙЁМИ АМАЛИЁТИ ҚАТЪӢ

РОҲИ аз апрели соли 1985 то инҷониб тайкардаи ҷамъиятамон пур аз дигаргуниҳои иҷтимоӣ буда, мароқи омма ба масъалаҳои сиёсӣ, иқтисодӣ, қарорҳои партия ва давлат ҳарчӣ бештар гардида истодааст. Аз ҳамаи комплекси проблемаҳое, ки ҳоло дар назди партия меистад, муҳимтаринаш баланд бардоштани қобилияти размандагии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мебошад. Ин сабабҳои бисьёр дорад, сабаби асосиаш дар он аст, ки комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ аз инкишофи динамикии процессҳои зиндагӣ ба таври назаррас ақиб мондаанд. Ин бошад, вазъу мавқеи партияро чун авангарди сиёсии ҷамъиятамон халалдор месозад.

Барҳам задани ин номутобиқӣ яке аз вазифаҳои умдатарини ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ ва ҳар як коммунист мебошад. Ташкилотҳои партиявӣ дар кори амалии худ ҳар қадар бештар ба омили инсонӣ, потенциали эҷодии вай такья намуда, дар кори рӯзмарра роли авангарди коммунистонро таъмин карда тавонанд, — қайд карда шуд дар маҷлиси машваратии дар КМ КПСС барпогардида, — ба муваффақияти кори бозсозӣ ҳамон қадар умед бастан мумкин аст.

Муҳимии ин масъала боз дар он аст, ки корхонаҳое, ки дар онҳо 44 фоизи маҳсулоти саноатӣ истеҳсол карда мешавад, чӣ дар мамлакат ва чӣ дар республика аз 1 январи соли ҷорӣ ба системаи нави хоҷагидорӣ гузаштанд, шабакаи кооперативҳо инкишоф мёёбад, коллективҳои меҳнатӣ соҳиби ҳуқуқҳои васеъ гардиданд. Дар ин вазъият таъмини ягонагии манфиатҳои чӣ одамони алоҳида, гурӯҳҳо, табақаҳои аҳолӣ ва чӣ манфиатҳои ҷамъиятӣ ва муттаҳид намудани неруҳои бозсозӣ барои баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат кори саҳлу осон нест. Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия ҳамеша дар ҷустуҷӯи роҳҳои такмилдиҳии структураи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, тарзу усули роҳбарии партиявӣ ба соҳаҳои мухталифи хоҷагии халқ мебошанд.

Имрӯз ташкилоти партиявии республика дорои потенциали зарурии ташкилӣ-сиёсӣ ва интеллектуалӣ аст. Дар сафҳои он 125 ҳазор нафар коммунистон ҳастанд, ки дар 5619 ташкилоти ибтидоӣ, 4720 ташкилоти цехии партиявӣ, 4359 гурӯҳи партиявӣ муттаҳид шудаанд. Онҳо қариб дар ҳар корхона, сохтмон, совхозу колхоз, муассисаи илмӣ ва таълимӣ мавҷуданд ва ба тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъият таъсир мерасонанд. Аммо дар ин ҷода масъалаҳои ҳалталаб ҳанӯз кам нестанд. Зарурияти минбаъд ҳам такомулдиҳии структураи ташкилоти партиявии республикаро борҳо таъкид кардаанд, баъзе тадбирҳо ҳам андешидаанд, вале кор ба таври дилхоҳ пеш намеравад. Мисли пештара теъдоди гурӯҳҳои партиявӣ нисбати ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ кам аст. Цеххою истеҳсолотҳои нав кушода мешаванд, бригадаҳои нави ҳисоби хоҷагӣ ташкил мёёбанд, аммо дар онҳо коммунистон сари вақт ҷо ба ҷо карда намешаванд, ташкил кардани ячейкаҳои партиявӣ тӯл мекашад. Бо вуҷуди он ки ҳар 9 нафар коркуни республика коммунистонанд, дар хоҷагии қишлоқ аз 8855 бригадаву фермаҳо дар 5686-тоашон ташкилоти партиявии цехӣ ё гурӯҳи партиявӣ вуҷуд надоранд, ки ин 64,2 фоизи онҳоро ташкил

медиҳад. Дар саноат бошад, дар 93,1 фоизи бригадаҳо ташкилоти цеҳии партиявӣ ё гурӯҳҳои партиявӣ вуҷуд надоранд. Дар ҳар ҳафт бригада ё фермаи хоҷагии қишлоқ ва сеюмин бригадаи корхонаҳои саноатӣ ягон нафар коммунист кор намекунад.

Ба қобилияти размандагии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ камшуморин сафҳои онҳо таъсири манфӣ мерасонад. 64 фоизи ташкилотҳои ибтидоии партиявии республика камшуморанд. Ин проблема махсусан ҳангоми гузаронидани маҷлисҳои ҳисоботӣ-интихоботӣ ба таври возеҳ аён гардид. Дараҷаи кори ташкилӣ ва оммавӣ-сиёсии ин ташкилотҳо ба талаби замон ҷавоб дода наметавонад. Коммунистон на дар ҳама маҷлисҳои партиявӣ ба фаъолияти сарварони худ баҳои принципиалӣ доданд. Масалан, ба фаъолияти танҳо 13 сарварони гурӯҳҳои партиявӣ, 8 котиби ташкилоти цехӣ ва 8 ташкилоти ибтидоии партиявӣ баҳои ғайрнқаноатбахш дода шуд. Дар вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ кори фақат як котиби ташкилоти ибтидоии партиявӣ ғайриқаноатбахш дониста шуд, дар Орҷоникидзеободу Ғарм, Комсомолободу Ҳисор бошад, ҳангоми ҳисобот ин гуна баҳоро нисбати ягон котиб муносиб надидаанд.

Саволе ба миён меояд, ки наход дар ҳама ҷо вазъият хуб бошад? Сабаби ин гуна рафтори коммунистон дар чист? Ба ин савол қарори КМ ПК Тоҷикистон дар бораи районн Ҳисор, ки дар матбуот чоп шуд, то як андоза ҷавоб дод. Маҳалчигӣ, гуноҳпӯшонӣ, набудани танқиду худтанқидкунии принципиалӣ, ошкорбаёнӣ, дахолат накардани коммунистон, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, комитетҳои партиявии алоҳида ба процессҳои баамаломада ҳатман ба хукмфармо гардидани вазъияти носолими ахлоқӣ-психологӣ дар коллективҳои меҳнатӣ мусоидат мекунад. Қарори бюрои Комитети Марказӣ оиди районн Ҳисор бояд барои ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ сабақ шавад, ин қарорро бояд ҳар як коллективи меҳнатӣ дар маҷлисҳои худ муҳокима намуда, аз он хулосаҳои зарурӣ барорад.

Қобилияти размандагии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ аз бисьёр ҷиҳат ба дараҷаи роҳбарии комитетҳои партиявии вилоятҳо ва шаҳру районҳо вобаста аст. Қарори пленуми VI КМ ПК Тоҷикистон «Дар бораи ҷамъбасти Пленуми январии (соли 1987) КМ КПСС ва вазифаҳои ташкилотҳои партиявии республика дар роҳи бозсозӣ ва такмили кори байни кадрҳо» дар ин бобат вазифаҳои калоне гузоштааст, ки иҷрои он вазъи корро, бешубҳа, бояд хубтар созад. Панҷоҳ фоизи вақти кории кормандони аппаратҳои партиявӣ бояд дар ташкилотҳои ибтидоӣ, коллективҳои меҳнатӣ гузарад. Дар айни замон онҳо на ба сифати тафтишотчӣ, балки бояд ба сифати ташкилотчӣ, маслиҳатдеҳ, ёрдамчӣ амал карда, ба ҳаёт татбиқшавии қарорҳоро таъмин намоянд.

Маҷлисҳои ба қарибӣ гузаштаи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, пленумҳои комитетҳои партиявӣ, ки ҳисоботҳои бюрои худро оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ муҳокима намуданд, шаҳодат медиҳанд, ки ин талаботро то ҳол на ҳама коркунони аппарат ба пуррагӣ фаҳмидаанд. Дар он ташкилоти ибтидоие, ки коркуни аппарат ба кори он ёрии амалӣ расонидааст, одатан маҷлисҳо пурҷӯшу хурӯш гузаштанд. Масалан, маҷлисҳои коммунистони колхози ба номи съезди XXII КПСС районн Куйбышев, корхонаи нақлиёти автомобилии № 21 шаҳри Қӯрғонтеппа, фабрикаи ҷӯроббарории шаҳри Душанбе, управленияи «Роғунгэсстрой», заводи «Автозапчасть»-и шаҳри Конибодом аз ҷумлаи маҷлисҳое буданд, ки онҳо оиди бозсозӣ гуфтугӯи пурмазмуну доманадоре барпо карда, дар бораи фаъолияти минбаъдаашон нақшаҳои дуруст кашиданд.

Дар як қатор ташкилотҳои партиявӣ бепартиявиён нисбат ба коммунистон дида, серфаъолияттар буданд. Чунончи, дар ташкилоти ибтидоии партиявии станцияи хизмати техникии рақами I районн Марказии шаҳри Душанбе саволҳои сершумор ин тоифа аъзоёни бюро ва сардорони корхонаро зери обу арақ мононд. Саволҳо бештар ба ташкили шарои-

ти муътадили кор ва масъалаҳои иҷтимоӣ-маишӣ тааллуқ доштанд, ки ба ин ҷиҳати кор на аъзоёни бюро ва на маъмурият эътибори дуруст намедоданд. Маблағҳои барои реконструкция ҷудо кардашуда оқилона истифода бурда намешуданд, сарфи сӯзишворӣ ва материалҳо дуруст назорат карда намешуд. Қори оммавӣ-сиёсӣ бо одамон қариб ки ба нестӣ расидааст, омӯзиши сиёсию иқтисодӣ ба роҳ монда нашудааст. Ҷои тааҷҷуб нест, ки кори бюрои партиявии ин ташкилот оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ ғайриқаноатбахш ҳисобида шуд.

Ин мисол ба бисьёр чизҳо водор месозад ва қабл аз ҳама нишон медиҳад, ки бе баланд бардоштани фаъолияти сиёсии коммунистон, меҳнаткашон ба муваффақият умед бастан душвор аст, барои баланд бардоштани чунин фаъолият бошад, пеш аз ҳама кори бонизоми фаъолони партиявиро ба роҳ мондан зарур аст. Бе надонистани принципҳои ҳисоби хоҷагӣ, худмаблағтаъминкунӣ, асосҳои қонун дар бораи корхонаи давлатӣ фаъолияти коммунистон ва иштироки онҳо дар гузарониданиислоҳоти хоҷагӣ аз гапҳои хушку холӣ иборат мешаваду халос. Дар даври дуюми бозсозӣ ба сафсатагӯӣ асло роҳ додан мумкин нест ва ин вазифаи муқаддастарини сиёсии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мебошад.

Пленумҳои комитетҳои партиявӣ ва гуфтугӯи ошкорои дар онҳо барпошуда имконият доданд, ки ташкилотҳои партиявӣ лаҷоми кори бозсозиро ба даст гиранд. Муҳокимаи ҳисоботҳои бюроҳо дар пленумҳои комитетҳои партиявии райони Марказии шаҳри Душанбе, шаҳри Исфара ва вилояти Қӯрғонтеппа хеле пуршиддат ва бо камоли кордонӣ гузашт. Дар ин пленумҳо онҳоеро зери танқид гирифтанд, ки аз усулҳои кӯҳнаи кор даст накашида, форидболию бюрократиро давом медиҳанд.

Масъалаҳои такмили тарзу усулҳои кори партиявӣ дар маркази диққати коммунистон буданд. Дар пленуми комитети партиявии шаҳри Исфара, масалан, қайд карда шуд, ки кормандони аппарат ҳанӯз аз телефонбозию коғазбозӣ даст накашидаанд, онҳо ба маҳалҳо кам мераванд, шӯъбаҳои комитети партиявӣ функцияҳои ташкилотҳои хоҷагиро ба ӯҳдаи худ гирифтаанд. Иштироккунандагони пленуми комитети партиявии вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ изҳор карданд, ки ҳанӯз ёрии аъзоёни бюро ба ташкилотҳои поёнӣ самараи дилхоҳ намедиҳад. Мисли пештара онҳо дар маҳалҳо бештар ба масъалаҳои хоҷагӣ машғул шуда, вазифаҳои ташкилотҳои советӣ ва хоҷагиро ба ӯҳда мегиранд.

Ҳисоботҳои бюроҳо оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ хотима ёфтанд. Аз ҳайати бюрои комитетҳои партиявии шаҳру районҳо 15 кас хориҷ карда шуд. Қори 34 ташкилоти ибтидоии партиявӣ ғайриқаноатбахш ҳисобида шуд. 980 аъзоёни комитетҳои партиявӣ иваз карда шуд, ки 165 нафари онҳо котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мебошанд.

Дар баробари ин ҳисоботҳои оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ нишон доданд, ки роҳи пешгирифтаи партия доир ба демократиконии васеи ҳаёти ҷамъиятӣ ва гузаронидани ислоҳоти куллии иқтисодиёт аз тарафи аксарияти мутлақи меҳнаткашони республика дастгирӣ карда мешавад. Дар ин хусус гуфтугӯи ошкоро ба миён омад. Дар рафти гузаронидани пленумҳо, маҷлисҳо ба унвони комитетҳои партиявӣ даҳҳо ҳазор мактубу дархостҳои меҳнаткашон расиданд, ки дар онҳо дигаргунсозиҳои ба амал омадаистода ҳаматарафа дастгирӣ карда мешаванд. Меҳнаткашон баҳри беҳбудии минбаъдаи кори ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ таклифҳои муфид пешниҳод намуданд. Ин таклифҳоро ҚМ ПҚ Тоҷикистон хеле бодиққат омӯхта, аз рӯи баъзеи онҳо чораҳои зарурӣ андешида истодааст, зеро ҳоло танқид бояд на ҳамчун як ҷузъи ба шакл даромадаи маҷлисҳои мо дониста шавад, балки ҳатман аз паи рафъ намудани нуқсонҳои танқидгардида шудан бояд ба одату малака табдил ёбад. Ҳар як ҳодисаи беэътиноиро нисбат ба танқиди ҳаққонӣ комитетҳои партиявӣ бояд чун ҳодисаи фавқулодда мавриди муҳокима қарор диҳанд.

Аз комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ талаб карда мешавад, ки тарзу услуби роҳбарии партиявиро ба таври амиқ таҳлил намоянд, то ки фаъолони интихобиро аз «хоби ғафлат» бедор карда, ба кори ҳамарӯза омода созанд. Дар пленумҳои комитетҳои партиявӣ оид ба ин масъала гуфтугӯи васеъ барпо шуд. Фаъолони партиявӣ, махсусан аз ҷумлаи коргарон, аз ҳаёти ҷамъиятии район, вилоят, республика берун мемонданд. Вазифаҳои онҳоро кормандони аппарат ба ӯҳда гирифта, бо ҳамин принципи централизми демократиро халалдор мекарданд. Оқибати ин рафтор роҳбарии партиявиро ба субъективизм оварда расонд. Оқибатҳои манфии услуби маъмурии идоракунӣ, ки онро съезди XXVII КПСС маҳкум намуд, ҳоло ҳам дар баъзе гӯшаву канорҳои республика бартараф карда нашудаанд. Ҳанӯз комитетҳои партиявии баъзе районҳо фаромӯш мекунанд, ки ҳокимият дар шакли Советҳо: Советҳои қишлоқӣ, посёлкавӣ, районӣ ва шаҳрӣ мавҷуд аст. Ин қабил роҳбарон бо кирдори фармонфармоёнаи худ обрӯю эътибори Советҳоро паст мезананд. Шояд қудрату моҳияти сессияҳои Советҳоро чунин роҳбарони партиявӣ паст зада бошанд. Тамоман тоқатнопазир аст, ки баъзе комитетҳои районию шаҳрии партия дар маҷлисҳои худ оид ба масъалаҳои гуногун ҳисоботи комиҷроияҳоро мешунаванд. Масалан, комитети партиявии шаҳри Душанбе танҳо дар давоми соли 1987 се маротиба ҳисоботи комиҷроияро шунидааст. Қор баъзан ба дараҷаи сафсата мерасад. Қомитети партиявии шаҳри Турсунзода дар маҷлиси бюро ҳисоботи комиссияи комитети иҷроияи шаҳрро шунидааст.

Дар бораи иваз кардани функцияҳои органҳои советӣ мисолҳои фаровон овардан мумкин аст. Аммо комитетҳои партиявӣ ҳарчи зудтар бояд бифаҳманд, ки вазифаи онҳо мусоидат намудан ба бозсозии фаъолияти Советҳо, дастгирии ташаббуси онҳо ва баланд бардоштани масъулияташон барои ҳалли вазифаҳои дар пешистода мебошад.

Дар рафти бозсозӣ проблемаҳои зиёде пайдо шуда истодаанд. Ёрӣ расонидан ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар бобати сари вақт ва дуруст ҳал намудани ин проблемаҳо яке аз вазифаҳои масъултарини комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия мебошад.

# ИТТИҲОДИ ҶАҲОНӢ ВА ТАҚДИРИ СУЛҲ ДАР РӮИ ЗАМИН

**Ч. ШАРИФОВА,**
*номзади илми таърих.*
**Б. ШАРИФОВ**

**«...Прогресси ҷамъиятӣ, ҳаёти тамаддуи бояд давом ёбад ва давом хоҳад ёфт».**

*(Аз Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия).*

ИМРӮЗ иттиҳоди ҷаҳонӣ қариб 5 миллиарду 500 миллион нафар сокини рӯи Заминро дар бар мегирад, ки онҳо аз 282 халқ иборат буда, ба 2796 забон ҳарф мезананд ва дар бештар аз 160 давлат муттаҳид гардидаанд.

Ҷаҳони имрӯза мураккаб, гуногунранг, динамикӣ, пур аз тазод аст. Дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII КПСС вазъи ҳозираи ҷамъияти инсонӣ, ки ба ду системаи асосии социалӣ — социалистӣ ва капиталистӣ ҷудо карда шудааст, тамоюлот ва пешомадҳои тараққиёти он муфассал тавсиф ёфтаанд. Қайд гардидааст, ки ҳозир дар назди инсоният вазифаи муҳофизати тамаддуни ҷаҳон меистад, ки ба он сиёсати реакционӣ, милитаристӣ, таҷовузкоронаи империализм таҳдид менамояд.

«...Дар ҷаҳони мураккабу ихтилофноки имрӯза, ки дар чорроҳа қарор гирифтааст, муносибат ва усулҳои нави ҳалли проблемаҳои байналхалқӣ заруранд, — гуфт М. С. Горбачёв дар мулоқот бо иштирокчиёни Форуми байналхалқии «Барои ҷаҳони ғайриядрой, барои бақои башарият». — ...Зеро баъди Хиросима ва Нагасаки ҷанги ҷаҳон акнун идомаи сиёсат ба воситаҳои дигар нашуда монд. Дар оташи ҷанги ядрой худи муаллифони чунин сиёсат ҳам месӯзанд».

Дар таърихи ҷамъиятҳои синфӣ аксар вақт сулҳ як навъ дамгирии пеш аз ҷанги нав буд. Маркс қайд кардааст, ки «ҷанг назар ба сулҳ пештар ба шаклҳои мутараққӣ расида буд...» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 46, қисми 1, саҳ. 46). Проблемаи ҷанг ва сулҳ аз қадимулайём олимони пешқадамро мушавваш мекард. Қариб ду ҳазор сол муқаддам олими машҳури Рим ва арбоби давлатӣ Плиний навишта буд: «Бо ёрии оҳан мо хона месозем, санг мешиканем ва бисьёр корҳои дигари муфидро ба ҷо меорем. Аммо бо ёрии оҳан ҷангу одамкушӣ ва ғоратгарӣ ҳам карда мешавад... Зеро инсонро ҳарчи зудтар ба марг мерасонем гуфта, ба оҳан бол додем ва ба вай парвозро омӯхтем. Пас биёед айби инсонро ба табиат ҳавола накунем».

Мутафаккирони пешқадами замонҳои пешин мекӯшиданд, ки идеяи «сулҳи абадӣ»-ро асоснок намоянд. Аммо ин идеяҳо хаёлӣ буданд. Танҳо аз мавқеи марксизм-ленинизм, ки сабабҳои социалию иқтисодии ҷангҳоро кушода дод, имконияти сулҳи одилонаи байни давлатҳои дорои сохти мухталифи ҷамъиятӣ илман асоснок карда шуд. В. И. Ленин проблемаи муҳофизати сулҳро бо тақдири социализм алоқаманд намуда, Революцияи Кабири Социалистии Октябрьро ғалабаи аввали барҳам задани ҷангҳо (Ниг. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 33, саҳ. 39), «хотима додани ҷангҳо, дар байни халқҳо барқарор шудани сулҳ»-ро

(дар ҳамон ҷо, ч. 21, саҳ. 307) бошад, идеали коммунистон мешуморид. Ленин муборизаро барои сулҳ, барои пойдор гардондани принципҳои ҳамсоягии нек ба дараҷаи сиёсати давлатӣ бардошт. Октябри Кабир на фақат шуури социалии оммаро бедор кард, балки нахустин маротиба дар назди халқҳо пешомади аз қабоҳати милитаризм пок намудани Заминро кушод.

Олимон огоҳии В. И. Ленинро дар бораи хавфи татбиқи торафт харобиовари музаффариятҳои тавонои техника тарафдорӣ мекарданд. Академик В. И. Вернадский ҳанӯз соли 1922 қайд карда буд: «Замоне дур нест, ки инсон соҳиби энергияи атом, соҳиби чунин қуввае мегардад, ки ба вай имкон медиҳад аз рӯи хосташ ҳаёти нав бунёд кунад... Оё инсон ин қувваро истифода бурда, на барои худкушӣ, балки барои накӯкорӣ равона карда метавонад? Оё ӯ барои истифодаи қуввае, ки ба вай илм бояд ногузир диҳад, маҳорат пайдо кардааст. Олимон на бояд аз оқибати имконпазири кори илмиашон, аз прогресси илмӣ чашм пӯшанд. Онҳо бояд кори худро бо беҳтарин ташкилоти тамоми инсоният алоқаманд кунанд».

Дар замони ҷанги дуюми ҷаҳон аз лаҳзаи ба Япония бомбаҳои атомӣ партофтани Америка давраи нав, давраи ядроӣ оғоз ёфт. Энергияи атом ба ҳаёти инсон пеш аз ҳама ҳамчун таҳдиди бузургтарин ворид гардид. Иттиҳоди ҷаҳонӣ ба марҳалаи нави мавҷудияташ, ба марҳалае дохил шуд, ки иқтидори воситаҳои ба муҳити зист таъсиррасонандаи офаридаҳои вай ба қувваҳои тавонои табиат баробар гардида, хавфи маҳв шудани тамоми мавҷудоти зиндаро дар рӯи Замин ба вуҷуд меорад.

Иттиҳоди ҷаҳонӣ аз инкишофи хатарноки воқеаҳо дар ташвиш монда, саволе ба миён мегузорад: маҷмӯи проблемаҳои умумиинсонии замони ҳозираро, ки ҳам умуман ба тамоми ҷаҳон ва ҳам ба ноҳияҳои алоҳидаи он дахл доранд, чӣ тавр ҳал бояд кард? Ба ҷумлаи ин проблемаҳо пеш аз ҳама пешгирӣ кардани ҷанги ҷаҳонии термоядроӣ, ярокпартоӣ ва ба вуҷуд овардани шароит барои инкишофи муносибатҳои байналхалқӣ дар асоси сулҳ, тараққиёти социалӣ ва барҳам задани ақибмонии иқтисодӣ, оқилона ва ба таври комплексӣ истифода бурдани ресурсҳои табиӣ, муҳофизати муҳити зист дохил мешаванд.

Мувофиқи маълумотҳои ТДМ, дар давоми сӣ соли баъди ҷанг дар ҷаҳон барои сохтани ярок ва нигоҳ доштани армия 6 триллион доллар, фақат соли 1986 зиёда аз 900 миллиард доллар сарф карда шудааст. Яроқи ядроӣ ба андозае ҷамъ гардидааст, ки он барои 60 маротиба несту нобуд кардани тамоми мавҷудот мерасад. Баъзе ходимони сиёсӣ, дар навбати аввал маъмурияти ШМА, проблемаҳои мавҷударо бо ёрии мусаллаҳшавии бошитоб ҳал карданӣ ва ба мақсадҳояшон бо ҳамин роҳ расиданианд. Зимнан, асоси чунин стратегияро бисёр вақт манфиатҳои комплексҳои ҳарбии саноатӣ ташкил менамоянд. Масалан, пӯшида нест, ки ба пайдоиши программаи «ҷанги кайҳонӣ» аз бисёр ҷиҳат кӯшиши як қатор ширкатҳои азим барои аз ҳисоби бизнеси ҳарбӣ ба даст овардани фоида сабаб шуд.

Қ. Маркс табиати ваҳшиёнаи капитализмро тавсиф намуда, дар вақташ чунин қайди дурусти публицисти англис Т. Ҷ. Даннингро истифода бурда буд, ки «капитал аз набудани фоида ё хеле кам будани фоида метарсад, чунон ки табиат аз урьён мондан метарсад. Вале модоме ки фоидаи кофӣ ҳаст, капитал ҷасур мешавад. Фоидаро 10 фоиз таъмин кунед, капитал ба ҳар кадом шакли истифода тайёр аст, дар сурати 20 фоиз будани фоида вай хушҳол мешавад, дар сурати 50 фоиз будани фоида вай тайёр аст сар кафонад, дар сурати 100 фоиз будани фоида вай ҳамаи қонунҳои инсониро поймол мекунад, дар сурати 300 фоиз будани фоида ҳарчанд дор таҳдид кунад ҳам, вай ба ҳар ҷиноят тайёр аст» (Қ. Маркс, Ф. Энгельс. Асарҳо, ч. 23, саҳ. 770).

Мусаллаҳшавии бошитоб, истеҳсоли хелҳои нави ярок ба корпо-

рацияҳои капиталистӣ миллиардҳо доллар даромад медиҳанд. Бесабаб нест, ки СОИ (ташаббуси мудофиаи стратегӣ)-ро империализми ҳарбӣ-технологӣ меноманд. ШМА программаи СОИ-ро ба амал баровварда истода, соҳаҳои асосии хоҷагии халқро комилан милитаризация мекунанд, ба программаи кайҳонӣ иттифоқчиёнашон — Англия, РФГ, Италия, Япония, Исроилро ҷалб менамоянд, ки онҳо аллакай дар ин хусус ба созишномаҳои дахлдор имзо кардаанд. Мувофиқи ҳисобу китоби пешакӣ, ба андоздиҳандагони америкоӣ СОИ якчанд триллион доллар меафтад.

«Империализм, — гуфта мешавад дар таҳрири нави Программаи КПСС, — воқеияти сиёсии олами ҳозираро ба эътибор гирифтан намехоҳад. Вай иродаи халқҳои соҳибихтиёрро ба инобат нагирифта, кӯшиш менамояд, ки онҳоро аз ҳуқуқи интихоби роҳи тараққиёти худ маҳрум гардонад, ба амнияти ин халқҳо таҳдид мекунад. Сабаби асосии дар минтақаҳои гуногуни ҷаҳон сар задани низоъҳо ҳамин аст.

Империализми ШМА такьягоҳи реакцияи байналхалқист. Хавфи ҷанг пеш аз ҳама маҳз аз вай сар мезанад».

Дар давраи баъди ҷанг ШМА бевосита ё бавосита 215 маротиба қувваҳои мусаллаҳро кор фармуданд ва бо дахолати ҳарбӣ ба дигар мамлакатҳо таҳдид карданд, Вашингтон 19 маротиба масъалаи ба кор бурдани яроқи ядроиро ба рӯзнома даровварда, аз ҷумла дар чор маврид бевосита ба СССР таҳдид намуд. Дар низоъҳои ҳарбии иғвоандохтаи доираҳои империалистӣ бештар аз 10 миллион кас ҳалок гардид.

Бино ба ҳисобу китоби олимон, аз 6 ҳазор соли таърихи инсоният, ки аз маъхазҳои хаттӣ маълум аст, танҳо 300 сол ҷанг набудааст. Аз ҳар 20 сол фақат як солаш осоишта будааст. Арифметикаи мудҳиш! Ин ҷангҳо чор миллиард касро ба комашон бурдаанд.

Ҷангро ҳамчун воситаи ҳалли масъалаҳои байналхалқӣ аз ҳаёти ҷамъияти инсонӣ соқит бояд кард. Чунин аст сарахбори сиёсати берунии КПСС ва Давлати Советӣ. СССР дар муборизаи худ ба муқобили таҳдиди ҷанг ҳатман таксимнопазирии ҷаҳонро ба асос мегирад, мо амнияти худро қисми таркибии амнияти умум мешуморем. Концепцияи томи амнияти ҳамарофарогиранда, ки форуми олии коммунистони советӣ ба миён гузошт, ҳамчунин бисьёр ташаббусу иқдомҳое, ки аз минбари съездҳои партияҳои бародарии мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ садо доданд, боиси вусъати минбаъдаи фаъолияти оид ба амалӣ гардондани таклифҳои калонмиқьёси сулҳдӯстона гардиданд.

Иқдомҳои зерин дар ин самт муҳимтарин мебошанд:

— плани барҳам задани яроқи ядроӣ ва дигар хелҳои яроқи қатли ом то охири асри ҳозира ва кам кардани хелҳои дигари яроқ, ки дар Изҳороти Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв аз 15 январи соли 1986 баён ёфтаанд;

— таклиф дар бораи барпо намудани системаи ҳамарофарогирандаи амнияти байналхалқӣ, ки мақсад аз он таъмини сулҳи пойдору бардавом аст ва онро гурӯҳи мамлакатҳои социалистӣ ба муҳокимаи сессияи 41-уми Ассамблеяи Генералии ТДМ пешниҳод карда буданд;

— мораторияи яктарафа барои озмоиши яроқи ядроӣ, ки Иттифоқи Советӣ эълон ва борҳо мӯҳлаташро дароз кард;

— таклифҳо дар гуфтушунидҳои Вена ва Стокгольм, инчунин дар конференцияҳои оид ба яроқпартоӣ дар Женева дар бораи таҳти назорати қатъии байналхалқӣ манъ ва нест кардани яроқи химиявӣ;

— муроҷиатномаи якҷояи моҳи июни соли 1986 дар Будапешт қабулкардаи давлатҳои иштирокчии Шартномаи Варшава ба давлатҳои аъзои НАТО, ба ҳамаи мамлакатҳои Европа, ки дар он программаи муфассали кам кардани қувваҳои мусаллаҳ ва яроқи муқаррарӣ дар Европа баён карда шудааст.

Таклифи СССР дар бораи моҳи октябри соли 1986 дар пойтахти

Исландия гузарондани мулоқоти роҳбарони ду давлати бузурги дорои яроқи ядрой ифодаи стратегияи сиёсати берунии КПСС буд, ки онро съезди XXVII партия муайян намуд. Аммо Рейкьявик сиёсати ҳақиқатан сулҳдӯстонаи як тараф ва ҳилаю найранги сиёсии тарафи дигар, ғамхории ҳақиқиро дар бораи тамаддуни рӯи замин ва суханпардозиҳоро дар бораи сулҳ равшан нишон дод.

Моҳияти таклифҳои Иттифоқи Советӣ, ки маҷмӯи томро ташкил медиҳанд, маълум аст: Иттифоқи Советӣ аз хусуси дар тӯли панҷ сол 50 фоиз кам кардани яроқи стратегии ҳуҷум таклиф пешниҳод намуд, то ки баъд дар давоми панҷ соли минбаъда он барҳам дода шавад. СССР ҳамчунин ба тарафдории дар Европа тамоман барҳам додани ракетаҳои миёнапарвоз ва наздикпарвози Иттифоқи Советӣ ва Америка баромад кард.

28 феврали соли 1987 Ҳукумати Советӣ иқдоми нави калон нишон дода, изҳор намуд, ки тайёр аст проблемаи ракетаҳои миёнапарвозро дар Европа аз маҷмӯи масъалаҳо ҷудо карда, аз рӯи ин проблема бетаъхир созишномаи алоҳида имзо кунад. Дар мусоҳибаи мухбири газетаи «Мердек»-и Индонезия Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв қайд кард, ки Иттифоқи Советӣ тайёр аст ҳамин навъи ракетаҳоро дар қисми осиёгии территорияи СССР пурра барҳам диҳад, ба шарте ки ШМА дар территорияи худ ҳамин тавр рафтор кунанд. СССР розӣ шуд, ки ракетаҳои оперативию тактикиро дар Европа пурра барҳам диҳад. Баробари он ки дар бораи дар Европа барҳам додани ракетаҳои миёнапарвози советӣ ва америкой ба созишнома имзо гузошта мешавад, СССР ракетаҳои тактикиро аз РДГ ва РСЧС, ки чун чораи ҷавобӣ ба ҷойгиркунии ракетаҳои «Першинг-2» ва ракетаҳои болдор дар Европаи Ғарбӣ ҷойгир карда шуда буданд, мебарорад. Дар хусуси ракетаҳои дигари оперативию тактикӣ бошад, пас СССР тайёр аст, ки бо мақсади кам кардан ва пурра барҳам додани ин ракетаҳо фавран ба гуфтушунид сар кунад. Муборизаи собитқадамонаи Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советиамон барои сулҳ, бас кардани мусаллаҳшавии бошитоб ва яроқпартоӣ боиси мулоқоти роҳбарони олимартабаи ду давлати бузург — СССР ва ШМА гардид, ки он моҳи декабри соли 1987 дар Вашингтон баргузор шуд. Дар натиҷаи ин мулоқот Шартнома дар бораи барҳам додани ракетаҳои миёнапарвоз ва наздикпарвоз баста шуд. Чунон ки дар ахборот дар бораи маҷлиси Бюрои Сиёсии КМ КПСС аз 17 декабри соли 1987 қайд шуд, дар Вашингтон имзо шудани шартнома марҳалаи муҳими инкишофи байналхалқӣ гардид. Асоси амалии сохтмони ҷаҳони ғайриядрой гузошта шуд. Ин шартнома шартномаи таърихист, зеро дар он аввалин бор дар бораи ҳақиқатан нест кардани ду навъи яроқи ядроии СССР ва ШМА сухан меравад. Дар натиҷаи ҷидду ҷаҳди суботкоронаю пурсамар муяссар гардид, ки аз рӯи проблемаи ҳамаҷониба кам кардани яроқи стратегии ҳуҷум дар сурати риояи шартномаи мудофиа аз ҳуҷуми ракета муваффақияти калон ба даст ояд. Ин проблема проблемаи асосии муносибатҳои Иттифоқи Советӣ ва Америка аст. СССР воқеияти вазифаҳоро ба асос гирифта, шартномаи дахлдорро барои имзо кардан дар Москва дар рафти сафари ҷавобии президенти ШМА ба СССР дар нимаи якуми соли 1988 тайёр мекунад.

«Қувваҳои сулҳ ва прогресси тамоми ҷаҳон метавонанд хавфи аз империализм сар задаистодаро рафъ намуда, ҷаҳонро аз вартаи ҷанги ядрой раҳонанд, имкон надиҳанд, ки кайҳон ба майдони муҳориба табдил шавад» — гуфта шудааст дар Резолюцияи съезди XXVII Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ аз рӯи Маърӯзаи сиёсии Комитети Марказии КПСС. Таърих исбот намудааст, ки агар инсоният якҷоя амал кунад, хар душвориро бартараф кардан мумкин аст: вакте ки фашизм ба ҳама таҳдид намуд, иттиҳоди ҷаҳонӣ муттафиқу муттаҳид гардид ва ин кувваи зарбазани реакцияи байналхалқиро торумор

кард. Ҳозир ҳам беш аз пеш мамлакату ҳукуматҳо қувваашонро муттаҳид менамоянд, то ки ба паҳншавии яроқи қатли ом роҳ надиҳанд.

Ҳаракат барои барпо намудани минтақаи ғайриядрой дар Европаи Шимолӣ ва Балкан, шаҳру префектураҳо ва посёлкаҳои ғайриядрой дар ШМА, Япония, Канада, Италия, Англия ва дигар мамлакатҳо қувват гирифта истодааст. Масалан, дар Япония тирамоҳи соли 1986 бештар аз ҳазор органҳои ҳокимияти маҳаллӣ, ки дар территорияи онҳо зиёда аз нисфи аҳолии мамлакат зиндагӣ дорад, ҳуҷҷатҳое қабул карданд, ки ба қатъиян риоя намудани принципҳои ғайриядрой даъват менамоянд. Дар ШМА зиёда аз 170 шаҳр, аз ҷумла Чикаго, Лос-Анҷелес, Детройт ва ғайра худро аз яроқи ядрой озод эълон намуданд. Халқҳои Европа ташаббуси партияҳои аз ҷиҳати тамоюли сиёсӣ мухталиф — СЕПГ (РДГ) ва СДПГ (РФГ)-ро дар хусуси қад-қади сарҳадҳои байни мамлакатҳои НАТО ва Шартномаи Варшава барпо намудани фосилаи барои ҳар кадом тараф 150-километраи озод аз яроқи ядрой тарафдорӣ менамоянд. Ин боз як шаҳодати инкишофи нави афкори сиёсӣ дар ҷаҳони имрӯза мебошад.

Сессияи 42-уми Ассамблеяи Генералии ТДМ қариб 70 қарори масъулиятнокро ба нафъи кам ва нест кардани яроқи ядрой, зудтар ба охир расондани тартибдиҳии конвенция дар бораи манъ ва нобуд кардани яроқи химиявӣ, маҳдуд намудани яроқи муқаррарӣ маъқул дониста, ҷамъбасти конференцияи Стокгольмро пазируфт. Ба тарафдории оғози гуфтушунид дар бораи аз баҳру уқёнусҳо дур сохтани яроқ, ба тарафдории ҳалли проблемаи аз ҳисоби кам кардани яроқ андӯхтани маблағ баҳри мақсадҳои тараққиёти иқтисодӣ, аз ҷумла барои расонидани ёрӣ ба мамлакатҳои тараққиёбанда фикр баён намуд. Дар бораи соли 1988 даъват намудани сессияи сеюми махсуси Ассамблеяи Генералӣ оид ба яроқпартоӣ низ қарори муҳим қабул карда шуд. Ташаббускорони ин қарорҳо мамлакатҳои социалистӣ ва ба блокҳо ҳамроҳ-нашуда, инчунин баъзе давлатҳои дорои рӯҳияи реалистии Ғарб буданд.

«Мо ба саволи: инсоният буда метавонад ё наметавонад, сухани «не»-ро қабул карда наметавонем, — гуфт дар съезди XXVII КПСС М. С. Горбачёв. — ...Рафти таърих, прогресси ҷамъиятӣ торафт омиронатар талаб менамояд, ки **ҳамкории конструктивию бунёдкоронаи давлатҳо ва халқҳо дар миқёси тамоми сайёра** ба роҳ монда шавад. Рафти таърих инро на фақат талаб менамояд, балки барои ин заминаи зарурии сиёсӣ, социалӣ, моддӣ ҳам муҳайё мекунад». Съезд қайд намуд, ки ҳоло **«потенциали бузурги сулҳ, ақлу хирад ва иродаи нек»** амал мекунад. Ин муқовимати пуриқтидорест ба муқобили сиёсати таҷовузкоронаи империализм».

Дар мубориза барои сулҳ ҳаракати байналхалқии коммунистӣ ва коргарӣ, ҳаракатҳои демократӣ ва зиддиҳарбии оммаҳои васеи халқ дар ҳамаи қитъаҳо роли калон мебозанд. Дар баробари социализми ҷаҳонӣ, ҳаракати байналхалқии коргарӣ ва муборизаи зиддиимпериалистии мамлакатҳои аз юғи мустамликадорӣ халосшуда ҳаракатҳои оммавии демократӣ дар дунёи ғайрисоциалистӣ ба яке аз қувваҳои асосии пешбаранда мубаддал гардидаанд.

Адади мамлакатҳое, ки дар онҳо партияҳои коммунистӣ амал мекунанд, сол то сол меафзояд. Соли 1985 аллакай 95 чунин мамлакат вуҷуд дошт ва шумораи коммунистон зиёда аз 80 миллион нафарро ташкил кард. Синфи коргар ба арсаи байналхалқӣ ҳамчун қувваи мустақил ва муқтадири сиёсӣ баромад. Ҳозир шумораи он ба беш аз 670 миллион нафар расидааст, ки аз онҳо 220 миллион нафарашон синфи коргари мамлакатҳои социалистӣ, 241 миллион нафарашон синфи коргари мамлакатҳои мутараққии капиталистӣ ва 217 миллион нафарашон синфи коргари давлатҳои озодшуда мебошанд. Дар таҳрири нави Программаи КПСС чунин нуқта махсус таъкид гардидааст, ки син-

фи коргар синфи асосии революционии замони ҳозира буд ва мебошад.

Дар шароити ҳозира имконияти халқҳои дар гузашта мутеъ барои бе истисморгарон барпо намуданиояндаи худ хеле зиёд шудааст. Ин ҳодисаи дорои аҳамияти калони таърихӣ мебошад. Охир сухан дар бораи қариб сад давлати дорои захираҳои бузурги ашёи хоми саноатӣ ва энергия меравад, ки онҳо бештар аз сеяки территорияи Заминро ишғол намуда, аҳолиашон зиёда аз ду миллиард нафарро ташкил мекунад. Асоси сиёсати берунии бисёре аз ин мамлакатҳоро принципи ҳамзистии осоишта ё бетарафии фаъолонаю мусбат ташкил менамоянд.

Форуми байналхалқии дар Москва баргузоргардидаи «Барои ҷаҳони ғайриядрой, барои бақои инсоният» мисоли равшани торафт афзудани потенциали сулҳ мебошад. «Форум воқеаи муҳими ҳаёти байналхалқӣ, бояд гуфт, барометри ақидаи халқҳои сайёра гардид. Ақрабакҳои ин барометр роҳи сулҳу амониро қатъӣ ва аниқ нишон медиҳанд», — қайд намуд М. С. Горбачёв дар съезди XVIII иттифоқҳои касабаи СССР.

Соли 1986 бо баромадҳои оммавии зидди таҳдиди ядрой муҳим буд. Дар «Марши бузурги сулҳ» то ҳазор нафар ватандӯстони америкой таҳти шиори «Яроқи ядрой аз миён бардошта шавад!» иштирок намуданд. Онҳо дар давоми 280 рӯз 3800 мильро дар территорияи 15 штат тай намуданд. Намоиши 750 ҳазорнафара дар Мадрид бо эътирози зидди иштироки Испания дар НАТО дар хотирҳо нақш баст. «Корвони сулҳ» дар роҳҳои Юнон, митингҳои бисьёрҳазорнафара, намоишҳои сулҳхоҳон дар Рим, Ванкувер, Хельсинки ва ғайра ба хотир мерасанд...

Олимони мамлакатҳои гуногун беш аз пеш мекӯшанд, ки дар офаридани яроқҳои зарбазани кайҳонӣ дар доираи СОИ иштирок накунанд. Ҳанӯз тирамоҳи соли гузашта зиёда аз ҳафт ҳазор нафар олимони америкой ба ӯҳдадорӣ имзо гузоштанд, ки дар корҳо ва тадқиқот аз рӯи ин программа ҳеҷ гоҳ на бевосита ва на бавосита иштирок намекунанд. Ин 57 фоизи шумораи умумии коркунони илмии донишкадаҳои асосии олии ШМА, аз ҷумла 15 нафар лауреатҳои Мукофоти Нобелии соҳаи химия ва физикаро ташкил медиҳад. Дар Япония бештар аз 70 фоизи аъзоёни ҷамъияти физикӣ изҳор намуданд, ки таклифи дар программаи «ҷангҳои кайҳонӣ» иштирок намуданро рад мекунанд, қариб 10 ҳазор нафар олимон ба изҳороти эътирозии зидди ба ин программа ҷалб намудани Япония имзо гузоштанд. Ҳамаи ин ҳодисоти хоси замони мо мебошад.

«Мо, — гуфт М. С. Горбачёв дар нутқаш бо телевизиони советӣ, — умедворем, ки аҳли ҷамъияти ҷаҳон, пеш аз ҳама халқҳои Штатҳои Муттаҳида ва Иттифоқи Советӣ, қувваҳои солими тамоми мамлакатҳо, бо қувваи дучанд ҷидду ҷаҳд мекунанд, ки навдаи аввалини тарки яроқи ядроиро, ки аз байни бетони ғафси хурофот ва одатҳои душманона неш задааст, эҳтиёт намоянд. Ҳозир бисьёр муҳим аст, ки тамоми аҳли ҷаҳон ба инкишоф додани тамоюли мусбат, мустаҳкам кардани ҳамфикрию ҳамкорӣ мусоидат кунанд. Аҳду паймони ҳосилгардида барои тамоми инсоният имконияти таърихиест, ки аз бори гарони милитаризм ва ҷанг... халос шудан гирад».

Партияи мо дар асоси таҳлили чуқуру ҳаматарафаи вазъияти байналхалқӣ хулоса баровард, ки таҳдид ба сулҳ, ки онро сиёсати таҷовузкоронаи доираҳои империализм ба вуҷуд меоварад, ҳар қадар калон бошад ҳам, ногузирии ҷанги ҷаҳонӣ вуҷуд надорад. Ҷангро пешгирӣ намудан, иттиҳоди ҷаҳониро аз фалокат эмин доштан мумкин аст. Вазифаи таърихии социализм, ҳамаи қувваҳои прогрессивию сулҳдӯсти сайёра низ дар ҳамин аст.

# СИЁСАТИ ЯГОНАИ ИЛМӢ-ТЕХНИКӢ ДАР ШАРОИТИ НАВИ ХОҶАГИДОРӢ

**Х. УСМОНОВ,**
*номзади илми иқтисодӣ.*

## Стратегияи идоракунии прогресси илму техника

ЧИ ТАВРЕ дар съезди XXVII КПСС қайд шуд, бозсозии механизми хоҷагӣ баланд бардоштани дараҷаи мутамарказонии ҳалли масъалаҳои асосӣ (сиёсати ягонаи илмӣ-техникӣ, таносуби такрористеҳсол, ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунанда, додани музди кор ва таъминоти иҷтимоӣ, баҳисобгирию статистика) ва дар айни замон зиёд кардани мустақилӣ ва масъулияти иқтисодии корхонаҳоро чун звенои асосии истеҳсолот дар назар дорад. Дар байни масъалаҳое, ки мутамарказона ҳал карда мешаванд, сиёсати илмӣ-техникӣ ба мадди аввал гузошта мешавад.

Сиёсати илмӣ-техникӣ стратегияи идоракунии суръатафзоии прогресси илму техника мебошад, ки имкон медиҳад дар интенсивонии хоҷагӣ дигаргунии куллӣ ба амал оварда, тараққиёти иқтисодию иҷтимоӣ таъмин карда шавад. Воситаи асосии ташаккули сиёсати илмию техникӣ планкашии мутамарказ мебошад. Вазифаи асосии он ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарондани иқтисодиёт, бо афзалиятҳои социализм дар амал пайвастани комьёбиҳои революцияи илмӣ-техникӣ аст. Аз рӯи миқьёси таърихӣ ва аҳамияту оқибаташ ҳалли ин масъаларо барҳақ ба қатори индустриконии социалистӣ барин дигаргунсозии азиме гузоштан мумкин аст, ки симои мамлакатро ба куллӣ тағьир дод.

Дар айни ҳол мувофиқгардонии таносуби идоракунии соҳавӣ ва территориявӣ аҳамияти махсус пайдо мекунад. Вазифаи тақвият додани муносибати территориявӣ ба планкашию идоракунӣ гузошта мешавад, ки ин барои мамлакати мо барин кишвари азими сермиллати шароиташ гуногун махсусан муҳим аст.

Сиёсати илмӣ-техникиро категорияи иқтисодӣ донистан лозим аст. Вай на фақат тамоюлоти бавуҷудомадаро инъикос менамояд, балки хусусиятҳои муҳимми прогресси илму техникаро дар шароити социализм ифода карда, чун воситаи дарки назариявӣ ва олати суръатафзоии прогресси илму техника хизмат мекунад. Назар ба чунин мафҳумҳо, мисли «азнавтаҷҳизонии техникӣ», «кор фармудани комьёбиҳои прогресси илму техника» ва ғайра, категорияи мазкур аз мақсади моддию ашьёӣ дида, бештар мақсади иҷтимоию иқтисодӣ дорад.

Сиёсати минтақавии илмӣ-техникӣ маҷмӯи тадбирҳои суръатафзоии прогресси илму техника дар минтақа аст, ки органҳои марказию маҳаллии идоракунӣ бо назардошти навъи минтақавии тараққиёти илму техника ва шароити махсуси истифодаи техника ба амал мебароранд. Мақсад аз он афзун гардондани саҳми минтақа ба иқтисодиёти тамоми мамлакат ва тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии худи минтақа дар асоси пурратар мутобиқ кардани манфиатҳои соҳавӣ ва территориявӣ мебошад.

Алҳол органҳои республикавии идоракунӣ асосан бо роҳбарии опе-

ративии соҳаҳои дахлдори хоҷагии халқ машғул мешуданд. Госплан вазифаи вазоратҳоро иҷро мекард, вазоратҳо вазифаҳои хоси маъмурияти корхонаҳоро адо менамуданд, коллективи меҳнатӣ бошад, умуман барои вазъияти кор ҷавобгар набуд. Қонуни СССР дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ звенои асосии такомулоти куллии планкашии территориявӣ дар асоси мутобиқати беҳтарини муносибатҳои территориявию соҳавӣ, таъмини тараққиёти комплексии минтақа дар заминаи усулҳои иқтисодии идоракунӣ, ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гардид.

Съезди XXVII партия ва Пленуми июнии КМ КПСС программаи амиқгардонии ҳисоби хоҷагиро дар асоси муқаррар намудани вобастагии байни натиҷаҳои ниҳоии фаъолияти корхонаҳо ва фондҳои тараққии истеҳсолот, музди кор, ҳавасмандгардонии моддӣ ва тараққиёти иҷтимоӣ кор карда баромаданд.

Ҳисоби пурраи хоҷагӣ шароити иқтисодиеро муҳайё месозад, ки ҳатталимкон истифода кардани неруҳои истеҳсолӣ, комьёбиҳои илму техника, сарфаи ҳамаҷонибаи ресурсҳо, сари вақт ба назар гирифтани талаботу эҳтиёҷоти истеъмолкунандагонро тақозо мекунад. Ҳисоби хоҷагӣ назоратчии беҳтаринест, ки ҳама чизро ба натиҷаи ниҳоӣ вобаста мекунад. Вай табиатан характери байнисоҳавӣ дорад, на ин ки идоравӣ. Ин чунин маънӣ дорад, ки корхонаҳои аз ҷиҳати юридикӣ мустақили тобеияташон мухталифу вале аз ҷиҳати истеҳсоли маҳсулоти муайяни ниҳоӣ бо ҳам алоқаманд комплекси ягонаи хоҷагиро ташкил медиҳанд, ки дар бораи ташкили истеҳсоли маҳсулот, технология, талабот нисбат ба сифат, каму зиёд кардани нарх, тақсимоти як қисми фоида, ҷорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илму техника қарорҳо қабул мекунад.

Дар ҳисоботи бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар бораи кори роҳбарӣ ба бозсозӣ дар пленуми VIII КМ қайд карда шуд, ки дар прогресси илму техника дар республика андаке пешравие мушоҳида мешавад. Соли гузашта 17 корхонаи республика дар шароити худмаблағтаъминкунӣ кор кард. Дар байни онҳо заводи арматураи ба номи С. Орҷоникидзе ҳам буд, ки ин ҷо фоида назар ба соли 1985-ум 38 фоиз афзуд. Вале имкониятҳое, ки тезонидани прогресси илму техника муҳайё месозад, алҳол истифода карда нашудаанд. Навсозии корхонаҳо суст сурат мегирад, захираи таҷҳизоти нав дар анборҳо ба 70 миллион сӯмина расидааст. Аз ин ҷост, ки боздеҳ зиёд намешавад. Масалан, барои навсозии комбинати абрешими Душанбе 368 ҳазор сӯм сарф карда шуда буд, аммо коэффициенти истифодаи иқтидорҳои истеҳсолӣ дар солҳои 1985—1987 аз 95,2 то 93,4 фоиз кам шуд. Арзиши аслии маҳсулот афзуда, қусури хароҷот набаромад.

Миқьёси навсозии фондҳои асосии истеҳсолот низ тағьир наёфтааст. Дар солҳои 1970—1986 навсозии онҳо соле аз 11,6 то ба 7,2 фоиз, коэффициенти аз кор баромадани онҳо аз 3 то ба 2 фоиз кам шуд. Ҳатто дар сурати муносибати бепарвоёна соли 1986 дар саноати республика ҳамагӣ 45,7 фоизи коргоҳ ба талаботи ҳозира мувофиқ донистa шуд. Мӯҳлати миёнаи нормативии хизмати фондҳои асосии истеҳсолот дар республика ба 24 сол, дар саноат бошад, ба 28 сол расидааст, ки ин назар ба мӯҳлати фарсудашавии маънавии онҳо 3 баробар зиёд аст.

Солҳои 1970—1986 ададн тадбирҳои оид ба техникаи нав дар Тоҷикистон аз 35,2 ба 43,6 ҳазор расид, аз ҷумла оид ба ҷорӣ намудани технологияи нав 6 баробар ва оиди механиконию автоматонии истеҳсолот се баробар афзуд. Вале хароҷоти ҷорӣ кардани тадбирҳои мазкур назар ба шумораи коркунони дасташон холишуда бештар меафзуд. Дар натиҷаи ин самараи иқтисодии ҳар сӯми сарфшуда дар ин солҳо аз 72 тин то ба 40 тин, аз он ҷумла дар сурати ҷорӣ намудани технологияи нав ду баробар (аз 1 сӯму 27 тин то ба 63 тин), дар сурати ав-

томатонии истеҳсолот бошад, қариб чор баробар (аз 42 тин то ба 11 тин) кам шуд. Дар сурати чунин тамоюлоти дар шароити ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузарондани корхонаҳо прогресси илму техника бефоида шуда мемонад. Ҳисоби пурраи хоҷагӣ нисбат ба муайян намудану дар ҳаёт татбиқ кардани сиёсати ягонаи илмию техникӣ талабҳои махсус мегузорад. Пеш гирифтани роҳи фоидаситонӣ хусусан дар шароити ҳукмфармоии истеҳсолкунандагон на ба суръатафзоии прогресси илму техника, балки ба баландшавии нарх ва қатъ ёфтани истеҳсоли хелҳои арзони мол боис шуда метавонад.

Аппарати нави хеле ихтисоршудаи Госплани республика бояд масъалаҳои байнисоҳавиро ҳал кунад, ки онҳоро корхонаю иттиҳодияҳо ҳал карда наметавонанд. Муайян намудани сиёсати нави структурӣ ва инвеститсионӣ, бозсозии идоракунӣ ва планкашии прогресси илму техника, ба звенои асосии тезонидани прогресси илму техника мубаддал гардондани комплексҳои байнисоҳавӣ аз қабили ҳамин масъалаҳо мебошанд.

## Мақсади сиёсати нави илмӣ-техникӣ, структурӣ ва инвеститсионӣ

Се принципи барои давраи ҳозира хеле муҳими сиёсати ягонаи илмӣ-техникиро ҷудо кардан мумкин аст. Инҳо гирд овардани ресурсҳо дар соҳаҳои асосии прогресси илму техника; зиёд кардани самараи иҷтимоию иқтисодии прогресси илму техника дар асоси васеъ кардани миқёс ва кӯтоҳ намудани мӯҳлати татбиқи навигариҳо; гузаштан аз тарзи эволюционӣ ба тарзи революционии тараққии техника мебошанд. Дар съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, ки стратегияи идоракунии суръатафзоии прогресси илму техника, ки онро партия кор карда баромадааст, иборат аз он аст, ки, якум, инкишофи пуравҷи илму техника таъмин намуда, воситаҳои мавҷуда ба самтҳои асосӣ равона карда шаванд. Дуюм, кушодани роҳи васеъ ба истифодаи оммавии навигариҳои техникии дар амалия санҷидашуда, то ки то дами аз ҷиҳати маънавӣ кӯҳна шуданашон аз онҳо ҳарчи бештар нафъ дида шавад. Сеюм, зуд анҷом додани корҳои таҳқиқи илмӣ, лоиҳакашию конструкторие, ки ба вуҷуд овардану истифода кардани техникаю технологияи навро таъмин мекунанд.

Сиёсати ягонаи илмӣ-техникӣ бояд **афзудани самараи иқтисодии навигариҳо**, яъне самараи истифодаи ҳамаи хелҳои ресурсҳоро таъмин намояд. То ҳол тадбирҳои оид ба прогресси илму техника, аз ҷумла дар Тоҷикистон, бемайлон меафзуданд. Вале соле ба ҳисоби миёна 3 фоиз афзудани ҳосилнокии меҳнат бо ҳамин гуна суръат кам шудани боздеҳи фонд беқадр шуда мемонд. Чунончи, истифодаи роботҳо-манипуляторҳои арзишашон 40—50 ҳазор сӯм фақат дар корҳои боркунию борфарорӣ дасти коргарони музди яксолаи корашон камтар аз 4 ҳазор сӯмро озод мекунад. Агар хароҷоти истеҳсол, таъмир ва нигоҳубини онҳоро ба назар гирем, пас сарфи умумии меҳнат кам намешавад. Барои баҳрабарӣ аз неруи техникаи нав бо тайёркунандагони маснуоти комплектшаванда ва таъминотчиён, бо дараҷаи пасти технологии истеҳсолот муросо кардан лозим нест.

На ҳар техникаи нав, балки ҳамонашро прогрессивӣ донистан зарур аст, ки дар сурати сарфу хароҷоти умумӣ талаботи нави ҷамъиятиро қонеъ мегардонад. Саҳви солҳои пешина дар он буд, ки дар истеҳсолот асосан техникаи камкунандаи меҳнатталабии фақат истеҳсолоти асосӣ ҷорӣ карда мешуд. Шумораи умумии коргоҳ, сарфи сӯзишворӣ, ашёи хом ва масолеҳ ба қадри ночиз кам мешуду фондталабӣ хеле меафзуд. Хароҷоти умумии офаридан, истеҳсол ва истифода

кардани техникаи нав кам намегардид ва ҳатто ба ҳисоб гирифта намешуд. Ин боиси суръати пасти тараққиёти иқтисодӣ мегардид.

Суръатафзоии прогресси илму техника ба алоқамандии бисьёр звеноҳои иқтисодиёт, муносибати комплексӣ ба кори ба даст овардани натиҷаҳои ниҳоӣ вобаста аст. Вай талаб мекунад, ки на навигариҳои алоҳида, балки системаҳои технологие ҷорӣ карда шаванд, ки процесси истеҳсолиро аз ибтидо то охир, аз ҷумла истеҳсолоти асосӣ, ёридиҳанда ва хизматрасонро фаро мегиранд. Онҳо системаи мошинҳо, асбобу таҷҳизот, инчунин хелҳои нави масолеҳ ва масолеҳи комплектшавандае мебошанд, ки соҳаҳои гуногун истеҳсол мекунанд. Ҳангоми интихоби роҳи беҳтарин робитаҳоро бо дигар соҳаҳо ба назар гирифтан зарур аст. Ин бо ёрии марказу программаҳои байнисоҳавии илмӣ-техникӣ идора кардани прогресси илму техника ва аз байн бурдани монеаҳои идоравиро тақозо мекунад.

Сиёсати ягонаи илмӣ-техникӣ **тараққии мутаносиби илму техникаро** дар асоси плани якҷояи корҳои тадқиқоти илмӣ, васеъ ҷорӣ намудани технологияи пешқадам ва истеҳсоли техникаи нав таъмин менамояд.

Дар солҳои 1965—1985 ҳиссаи коргарони саноати Тоҷикистон, ки тавассути мошину механизмҳо кор мекунанд, инчунин ба кори автоматҳо назорат менамоянд, аз 45 фоиз ба 50,1 фоиз расид, ҳиссаи коргароне, ки кори дастиро бидуни истифодаи мошину механизмҳо иҷро мекунанд, аз 34,3 фоиз то ба 28,6 фоиз кам шуд. Дар айни ҳол ҳиссаи коргарони таъмиру созкунандаи мошинҳо аз 11,9 фоиз ба 14 фоиз расид. Ба фикри мо, ин тамоюлро мусбат донистан мумкин нест. Вай оқибати дараҷаи пасти сифати техника, мӯҳлати дарози истифодаи он, ба роҳ монда нашудани хизматрасонӣ ба техника ва нарасидани қисмҳои эҳтиётӣ мебошад.

Съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд намуд, ки соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ дар республика аз талаботи ҳозираи прогресси илму техника қафо мемонанд. Ба сабаби суст ҷорӣ гардидани технологияҳои прогрессивӣ вазни қиёсии меҳнати дастӣ ҳанӯз зиёд аст. Масалан, дар сохтмон вай беш аз 80 фоиз, дар корҳои пардоздиҳию сангчинӣ бошад, аз ин ҳам зиёдтарро ташкил медиҳад. Дар сабзавоткорӣ ва чорводорӣ бисьёр корҳо механиконида нашудаанд. Аксарияти вазорату идораҳои республика плани давлатии тараққиёти илму техникаро сол аз сол иҷро намекунанд. Масалан, дар соҳаҳои саноати шоҳибофию газвори пахтагин дастгоҳҳои баландмаҳсули бофандагии пневматикӣ ва бедук ҷорӣ карда мешаванд. Солҳои 1981—1985 ҳиссаи онҳо дар парки умумии таҷҳизоти бофандагӣ мувофиқан аз 13,9 фоиз ба 46,7 фоиз ва аз 49,6 фоиз ба 60,9 фоиз расид. Ҳиссаи дастгоҳҳои ресмонресии пневматикӣ дар парки таҷҳизоти ресандагии соҳаи газворҳои пахтагин аз 8,7 фоиз ба 21,9 фоиз расид. Вале Иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагини Душанбе супориши иваз кардани таҷҳизоти бофандагиро каме зиёдтар аз нисф иҷро намудааст.

Ва илоҷи ин кор на фақат дар он аст, ки Совети Вазирон ва Госплани республика назоратро ба иҷрои ҳар тадбир пурзӯр кунад. Сиёсати илмӣ-техникӣ дар шароити нав диққатро ба чизи дигар ҷалб менамояд. Барои вазорату идораҳо фақат нишондиҳандаҳои асосиеро муқаррар кардан зарур аст, ки дараҷаи илмӣ-техникии истеҳсолотро тавсиф мекунанд. Масалан, нав кардани маҳсулот ва фондҳои асосӣ; ҳиссаи маҳсулоте, ки аз рӯи технологияҳои прогрессивӣ бароварда шуда, ба стандартҳои олии ҷаҳон мувофиқат мекунанд; вазни қиёсии коргоҳҳои дорои системаи электронии идоракунӣ; ва асосиаш — саҳми прогресси илму техника ба афзоиши даромади миллӣ, назар ба фондталабии меҳнат бештар афзудани ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ аз қабили ҳамин нишондиҳандаҳо мебошанд.

**Прогресси илму техника бо тағьироти структурии иқтисодиёт алоқаманд аст.** Якум, худи вай маънои тағьир ёфтани маҷмўи технологияҳои истифодашавандаро дошта, боиси камшавии вазни қиёсии технологияҳои кўҳна ва ба ҷои онҳо ҷорӣ шудани технологияҳои прогрессивӣ мегардад. Дуюм, ивазшавии технологияҳо маънои дигар шудани воситаҳои истифодашавандаи истеҳсолотро ҳам дорад. Сеюм, прогресси илму техника маънои тағьир ёфтани маҷмўи воситаҳои истеҳсолотро дорад. Чорум, прогресси техникӣ боиси тағьироти структурии талабот ва навъҳои молҳои истеъмол мегардад. Сиёсати структурӣ стратегияи рушди иқтисодиёт аст. Вай ба гирд овардани ресурсҳои зиёди молиявӣ, моддӣ ва илмию меҳнатӣ барои тезонидани тараққиёти соҳаҳое асос ёфтааст, ки прогресси илму техникаро муайян карда, самараи калони иқтисодӣ ва ҳалли проблемаҳои таъхирнопазири социалиро таъмин мекунанд. Ба ҷумлаи онҳо мошинсозӣ дохил мешавад, ки он ҷо идеяҳои асосии илмию техникӣ амалӣ гардонда, воситаҳои нави меҳнат ва системаи мошинҳое офарида мешаванд, ки пешрафти дигар соҳаҳои хоҷагии халқро таъмин мекунанд.

Тағьироти структурии хоҷагии халқи республикаҳои Осиёи Миёна низ бояд бо тараққиёти босуръати на фақат соҳаҳои комплекси агросаноатӣ ва индустрияи сабук, балки саноати электротехникӣ ва электронӣ, асбобсозӣ, саноати химия ҳам алоқаманд карда шавад. Дар мамлакатҳои мутараққӣ ҳиссаи техникаи электронӣ дар маҳсулоти ҷамъиятӣ беш аз 10 фоизро ташкил мекунад. Чунин мамлакатҳои Осиё, мисли Тайланд, Малайзия, Кореяи Ҷанубӣ, низ ҳамин роҳро пеш гирифтаанд. Фақат соҳаҳои илмталаб барои пурраю самаранок истифода кардани ресурсҳои меҳнатии рўзафзун роҳ кушода метавонанд. Сиёсати структурӣ дар шароити прогресси илму техника бояд дар ҳар минтақаи калон ба вуҷуд омадан ва тараққӣ кардани маҷмўи соҳаҳоеро таъмин намояд, ки системаҳои муосири ҳисоббарорӣ ва воситаҳои алоқа, конструкцияҳои нави бинокорӣ истеҳсол мекунанд ва бидуни онҳо ба технологияи нави сохтмон гузаштан имконнопазир аст.

Сиёсати инвестиционӣ сиёсати соҳаи маблағгузорист, ки мақсад аз он навсозии техникии хоҷагии халқ, афзун гардондани самараи маблағгузорӣ ва дар соҳаҳои асосӣ гирд овардани он мебошад. Ҷиҳати нави сиёсати инвестиционӣ дар марҳалаи ҳозира иборат аз он аст, ки вай ба мақсади тезонидани прогресси илму техника, сифатан тағьир додани базаи моддии истеҳсолот равона карда шудааст.

Бино ба маълумоти таҳқиқи соли 1984 гузарондаи Управленияи марказии статистикӣ, ҳиссаи таҷҳизоти мўҳлати истифодааш аз 10 сол зиёд дар саноат 31,8 фоиз (дар мошинсозӣ ва металлкоркунӣ 34,5 фоиз), мўҳлати истифодааш беш аз 20 сол 7,1 фоиз (дар мошинсозӣ ва саноати сабук зиёда аз 9 фоиз)-ро ташкил намуд. Ҳол он ки коэффициенти аз кор баромадани фондҳо дар саноати пашм 0,2, саноати абрешим 1,0, саноати дўзандагӣ 1,1, саноати чарму пойафзол 1 фоиз, коэффициенти навшавии фондҳо бошад, мувофиқан 3; 2,7; 6,2 ва 6,2 фоизро ташкил дод, ки ин имкон намедиҳад дараҷаи техникии истеҳсолот, ки солҳои 60-ум ба даст омада буд, нигоҳ дошта шавад. Дар комбинати абрешими Душанбе 75 фоизи мошинҳои ресмонресӣ 20 сол боз кор мекунанд. То дами ба шароити нави хоҷагидорӣ гузаштани корхона вазъият тағьир наёфт, ки ин ба самараи кори он таъсири манфӣ мерасонад.

Ихтисор кардани номгўи қисмҳои эҳтиётӣ ва хароҷоти таъмир, инчунин баланд бардоштани роли умурҳои иқтисодӣ дар кор карда баромадани сиёсати иқтисодӣ, ба стандартҳои давлатӣ мувофиқ гардондани шароити маҳаллии техникӣ барои республикаи мо аҳамияти махсус дорад.

## Вазифаҳои нави идоракунии прогресси илму техника

Чи тавре дар Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС ва сессияи ҳафтуми Совети Олии СССР даъвати ёздаҳум қайд карда шуд, муваффақияти бозсозии роҳбарӣ ба хоҷагии халқ бевосита ба идоракунии самарабахши суръатафзоии прогресси илму техника вобаста аст. Бинобар ин роҳбариро ба процесси мазкур қатъиян беҳтар кардан зарур аст. Чунки дар шароити нав корхона, агар вай ба прогресси илму техника такья накунад, бомуваффақият амал карда наметавонад. Яке аз вазифаҳои асосии бозсозӣ муваффақ шудан ба он аст, ки ҳар коллектив ба ҷорӣ кардани чизи нав ва истифодаи комьёбиҳои илму техника манфиатдор бошад.

Дигаргунии асосӣ иборат аз ин аст. Якум ба ҷои алоҳида планкашӣ, бо маблағ таъминкунӣ ва ҳавасмандгардонии прогресси илму техника системаи ягонаи комплексии идоракунии цикли илмию истеҳсолӣ ба вуҷуд оварда мешавад. Агар солҳои шастуму ҳафтодум диққати асосӣ ба муайян кардани системаи мустақили таъсиррасонӣ ба прогресси илму техника медода шуда бошад, пас ҳоло сухан аз пурзӯр кардани таъсири тамоми механизми хоҷагӣ ва тезонидани кори ба вуҷуд овардан ва татбиқ кардани техникаи нав меравад.

Дуюм, ҳуқуқу масъулияти Комитети давлатии СССР оид ба илму техника зиёд карда шуд. Вай бояд соҳаҳои асосии рушди илм ва техникаро муайян намуда, тартиб додан ва амалӣ гардондани программаҳои давлатии мақсадноки ба куллӣ тағьирдиҳандаи истеҳсолоти ҷамъиятиро таъмин кунад, ба кори комплексҳои илмию техникии байнисоҳавӣ роҳбарӣ намояд. Мувофиқи ин вазифаҳои органҳои республикавӣ ҳам тағьир меёбанд.

Сеюм, корхонаҳо аз тартиб додани плани муфассали тараққиёти илму техника озод карда мешаванд, шумора ва фонди музди кори олимон, конструкторон, технологҳо, шарту шароити додани музди кор ва мукофотро мустақилона муайян мекунанд. Мувофиқи Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ инкишофи сектори илми заводҳо, институту ташкилотҳое, ки ба ҳайати иттиҳодияҳои истеҳсолӣ ва илмию истеҳсолӣ дохиланд, бевосита ба натиҷаҳои кори онҳо вобаста карда шудааст.

Чорум, ташкилотҳои илмию техникӣ на аз ҳисоби бюҷети давлатӣ, балки аз ҳисоби маблағи барои корҳои иҷрокардаашон нигоҳ дошта шуда, ба ҳисоби хоҷагӣ дар асосҳои шартномавӣ гузаронда мешаванд.

Камбудиҳои асосии кори муассисаҳои илмию техникии республика бо мутахассисони баландихтисос таъмин набудани онҳо, таҳқиқи мавзӯъҳои хеле сершумору хурд, ҳиссаи ками корҳои дар асоси шартномаҳои хоҷагӣ иҷрошаванда, дараҷаи пасти асоснокии техникию иқтисодӣ, базаи сусти моддӣ ва, чун оқибати ин, самараи кам доштани корҳои таҳқиқоти илмӣ мебошанд. Дар бораи дар республика барпо намудани як қатор иттиҳодияҳои илмию истеҳсолӣ, аз ҷумла иттиҳодияи «Профилактика» (дар заминаи институти тадқиқоти илмии эпидемиология ва гигиена), иттиҳодияи оид ба асбобсозӣ (дар заминаи Бюрои махсуси конструктории АИ республика), оид ба боғдорӣ, токпарварӣ ва сабзавоткорӣ (дар вилояти Ленинобод) таклифҳо пешниҳод карда шудаанд. Ҷузъҳои лоиҳакашию технологӣ, монтажкунӣ ва ғайраро, ки ба соҳаи савдо хизмат мерасонанд, муттаҳид кардан ба мақсад мувофиқ аст.

Планкашӣ, аз он ҷумла планкашии территориявӣ, фишанги асосии татбиқи сиёсати илмӣ-техникӣ мебошад. То алҳол вай дар асоси супоришҳои муқарраргардида ба амал бароварда мешуд. Дар айни ҳол худи механизми ташаккули нишондиҳандаҳои план характери сирф соҳавӣ дошта, органҳои маҳаллии ҳокимият (аз он ҷумла Совет-

ҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ) барои таъмини тараққиёти комплексии иқтисодиёт ва соҳаи иҷтимоию маданӣ ба қадри кофӣ фишангҳои муқтадири иқтисодӣ надоштанд.

Акнун воситаи асосии планкашӣ балансҳои хоҷагии халқ ва минтақавӣ, нормативҳои дарозмӯҳлати планию иқтисодӣ мебошанд. Дар ин шароит методикаи муайян кардани бисьёр нишондиҳандаҳо, баланси ресурсҳои меҳнатӣ, даромади миллӣ, истеҳсол ва истеъмоли хӯрокворӣ, адои хизмати пулакии ҳар сари аҳолиро бо назардошти структураи оилаҳо, ки дар минтақаҳои мамлакат хеле фарқ мекунад, такмил додан зарур аст. Ба муайян кардани усулҳои нормативии тақсимоти фоида муносибати илман асоснок карда, усулҳои нормативии планкашии тараққиёти социалиро ҷорӣ намудан лозим аст, ки онҳо хусусиятҳои минтақавӣ ва базаи иқтисодию иҷтимоии корхонаҳои ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаштаистодаро ба ҳисоб мегиранд.

Ҳоло ба сифати яке аз нишондиҳандаҳои асосии самаранокии истеҳсолоти социалистӣ, аз ҷумла дар минтақаҳои алоҳида, даромади миллӣ қабул шудааст. Тарзи муайян кардани нишондиҳандаи мазкур камбудиҳо дорад, ки оқибати номукаммалии ташаккули нарх, бояду шояд ба назар нагирифтани структураи соҳавии хоҷагии халқ мебошанд. Дар сурати дар структураи соҳавӣ бартарӣ доштани истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ва тахассуси он барои истеҳсоли нахи пахта ва ашьёи хом андози гардиш асосан берун аз ҳудуди республика ташаккул меёбад ва ба даромади миллии дар территорияи он истеҳсолшуда дохил карда намешавад.

Ба ташаккули программаҳои республикавии илмию техникӣ низ ба тарзи дигар муносибат кардан лозим аст. Фақат программаҳоеро боқӣ мондан беҳтар мебуд, ки дар ҳақиқат характери байнисоҳавӣ дошта, чандин баробар афзудани самараи истеҳсолот, беҳтар истифода кардани ресурсҳои табииро таъмин карда метавонанд. Масалан, программаи тараққиёти энергетикаи офтобӣ аз ҷумлаи онҳо мебошад.

Автоматонии таҳлили ахборот бояд кормандони планкаширо аз кори кӯҳнапарастона халос кунад. Дар республика зиёда аз 40 комплекси ҳисоббарории гуногунтип, 35 системаи автоматонидашудаи идоракунӣ мавҷуд аст. Дар байни онҳо чунин системаҳои калон, монанди системаи автоматонидашудаи ҳисоббарории Госплани республика, системаи автоматонидашудаи статистикаи давлатии Комитети давлатии оид ба статистикаи республика, системаи автоматонидашудаи идоракунии нақлиёти автомобилӣ, системаҳои идоракунии Комитети давлатии агросаноатӣ ва ғайра ҳастанд.

Комиссияи байниидоравӣ бо иштироки намояндагони Комитети давлатии СССР оид ба илму техника навбати дуюми системаи автоматонидашудаи идоракунии РСС Тоҷикистонро иборат аз понздаҳ системаи идоракунии вазорату идораҳои республика ва навбати якуми системаи автоматонидашудаи таҳлили ахборотро барои органҳои директивии РСС Тоҷикистон қабул намуд. Хуллас, дар республика базаи хуби ахборотдиҳандаю ҳисоббарорӣ ба вуҷуд оварда, мутахассисони ин соҳа тайёр карда шудаанд. Дар ин шароит истифодаи самараноки иқтидорҳои мавҷуда, мутобиқгардонии корҳои барпо намудани системаҳои автоматонидашудаи идоракунӣ дар соҳаҳои мухталифи хоҷагии халқ, баланд бардоштани сифат ва бақодории техникаи ҳисоббарорӣ, бо васоити муосири алоқа таҷҳизонидани марказҳои ҳисоббарор, барпо намудани марказҳои ҳисоббарории истифодаи коллективӣ аҳамияти торафт бештаре пайдо мекунад.

Муайян кардан ва амалӣ гардондани сиёсати ягонаи илмию техникӣ дар комплекси агросаноатии республика аҳамияти махсус дорад. Дар даҳсолаи охир дар республикаҳои Осиёи Миёна ҳаҷми фондҳои асосии истеҳсолии хоҷагии қишлоқ ду баробар афзуд. Бо фонд

таъмин будани хоҷагиҳои РСС Ўзбекистон 2,3 баробар, РСС Қирғизистон ва РСС Тоҷикистон 1,9 баробар ва РСС Туркманистон 1,2 баробар афзуд. Бо энергия таъмин будани меҳнат тақрибан 1,5 баробар зиёд шуд. Вале неруи ба вуҷудовардашуда ғайри қаноатбахш истифода карда мешавад. Истеҳсоли маҳсулоти умумӣ ба ҳисоби ҳазор сўмина фондҳои истеҳсолӣ дар даҳ соли охир дар РСС Ўзбекистон 45 фоиз, РСС Қирғизистон 34 фоиз, РСС Тоҷикистон 36 фоиз ва РСС Туркманистон 38 фоиз кам шуд. Дар ҳамаи ин республикаҳо, ба ҷуз Ўзбекистон, афзоиши ҳосилнокии меҳнат қатъ ёфт, ҳол он ки музди он 1,3—1,5 баробар зиёд шуд. Дар солҳои 1960—1986 истеъмоли энергияи электр дар хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон 13 баробар афзуд (аз 202 ба 3271 миллион киловатт-соат расид). Соли 1986 дўшиданӣ говҳо ҳамагӣ 44 фоиз, обу хўрокдиҳӣ ва тоза кардани биноҳои фермаҳои чорвои калони шохдор 38—48 фоиз, сабзавоткорӣ 29 фоиз механиконида шуда буд.

Сабаби асосии чунин аҳвол ҳамин аст, ки ба тамоюлоти номўътадили тараққии хоҷагии қишлоқ баҳои дуруст дода ва барои баланд бардоштани самараи маблағҳои сарфгардида ҷидду ҷаҳд карда нашуд. Масъулияти кадрҳо барои истифодаи самараноки маблағҳое, ки ба тараққии сектори аграрӣ, пеш аз ҳама ба мелиорацияи заминҳо равона карда мешуданд, паст шуда буд. Тайёрии касбии кадрҳо суст буда, пудрати бригадавӣ ва оилавӣ, системаи аз рўи чек назорат кардани сарфу хароҷот рўякӣ ҷорӣ карда мешуд.

Аз соли 1989 пас аз РСФСР, Белоруссия, республикаҳои Назди Балтика, Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон ҳам ба худмаблағтаъминкунӣ мегузарад. Дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ дар колхозҳо манбаи тараққии истеҳсолот, музди кор ва тараққии иҷтимоӣ даромади соф мешавад, ки ба он худи хоҷагӣ ихтиёрдорӣ мекунад. Советҳои ҷузъҳои ҳисоби хоҷагӣ ҳамаи масъалаҳои меҳнат, маишат ва истироҳат, ҳавасмандгардонии моддӣ ва маънавиро ҳал мекунанд. Совхозҳо дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ даромадашонро аз рўи салоҳдиди худ тақсим мекунанд, аз рўи нормативҳои устувори барои панҷсола муқарраргардида (ба ҳисоби ҳар 100 сўми маҳсулоти фурўхташуда) фонди музди корро ташкил мекунанд. Мўҳлату андозаи қарзи давлат барои сохтмон, навсозӣ, харидани техника зиёд карда шудааст.

Ин ҳама роли худи хоҷагиҳо ва органҳои маҳаллиро дар интихоби технологияи беҳтарин ва шакли ташкили истеҳсолот, муайян кардани талабот ба техникаи нав хеле баланд мебардорад. Совети Вазирони СССР диққати Комитети давлатии агросаноатии СССР-ро ба он ҷалб намуд, ки колхозу совхозҳо ва дигар корхонаҳои комплекси агросаноатиро ба харидани техникаи барояшон нодаркор маҷбур кардан лозим нест. Дар оянда чунин ҳодисаҳо хилофи усулҳои иқтисодии идоракунӣ дониста хоҳанд шуд.

Иқтисодшиносони республика дар кор карда баромадан ва санҷидани усули нави муайян кардани самараи иҷтимоию иқтисодии прогресси илму техника иштирок хоҳанд кард. Мувофиқи мақсад мебуд, агар концепцияи тараққиёти илму техникаи республика барои давраи то соли 2000-ум аниқ карда, ба муҳокимаи умум гузошта мешуд. Ба ҳам пайвастани сиёсати илмӣ-техникӣ ва манфиатдории хоҷагиҳои дар асоси ҳисоби хоҷагӣ коркунанда асоси суръатафзоии прогресси илму техника мебошад.

# ҚОНУН ДАР БОРАИ КОРХОНАИ ДАВЛАТӢ ВА ДЕМОКРАТИКОНИИ ИҚТИСОДИЁТИ СОЦИАЛИСТӢ

**В. ОЙГЕНЗИХТ,**
*доктори илми ҳуқуқ.*

ҚОНУН дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ амал мекунад. Бояд гуфт, ки он амали худро хеле пештар аз 1 январи соли 1988 оғоз намуд. Аз вакти нашри лоиҳаи ин Қонун идеяҳои он ба шуури мо, ба ҳаёти мо роҳ ёфтанд. Муҳокимаи ин Қонун ҳанӯз бо ҷӯшу хурӯш давом мекард, вале, аллакай, интихоботи роҳбарон гузаронида мешуд, ҳуҷҷатҳои нормативии ба ин Қонун асосёфта қабул карда мешуданд, корхонаҳо ҷасурона ва ташаббускорона амал менамуданд. Қонун ҳанӯз эътибор пайдо накарда, дар асл ба «кодекси иқтисодиёти социалистӣ», ки дер боз интизораш буданд, табдил ёфт.

Худи муҳокимаи лоиҳаи Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ низ ҷолиб буд. Он дар шароити вусъати демократия ва ошкорбаёнӣ мегузашт, ки ба характери андешаҳою баёнот таъсир накарда наметавонист. Агар вақтҳои пеш дар рафти чунин муҳокимаҳо асосан такмилот, иловаҳо, тасҳеҳот ва аҳъёнан — танқиди принципиалӣ ба мушоҳида мерасиданд, пас ин дафъа абстрактӣ будани як қатор нуктаҳои лоиҳа, дар он вуҷуд надоштани ҳуқуқҳои тазминшуда, зиддиятҳо ва амсоли ин мавриди танқиди тезу тунд қарор гирифтанд. Дар ин бора дар матбуот, дар конференцияҳои илмӣ, ҳангоми муҳокима дар коллективҳо гуфтугӯ ба амал омад. На ҳамаи он таклифҳо дар Қонун ба назар гирифта шудаанд. На ҳамаи онҳо ҳоло мавриди татбиқ буда метавонанд. Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ барои имрӯз ва оянда як санади бузургест, ки такмили он дар марҳалаҳои ояндаи бозсозӣ комилан аз имкон дур нест.

Дар Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ яке аз хусусиятҳои муҳимтарини бозсозӣ — тағйири куллии идоракунии иқтисодиёт: пурқувват намудани худидоракунии ҷамъиятӣ, васеъ намудани ҳуқуқҳо ва, аз ин ҷо, масъулияти корхонаҳо, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, даст кашидан аз шаклу усулҳои идоракунии маъмурӣ ифода гардидааст. Қонун мавқеи ҳуқуқии звенои асосии истеҳсолиро муайян мекунад. Дар гузашта қонун дар бораи корхона фақат бо фаъолияти он маҳдуд мегардид. Ин Қонун ҳам усулҳои иқтисодии хоҷагидорӣ ва планкашӣ, ҳам идоракунӣ ва ҳам системаи шартномавиро дар бар мегирад. Он ҳамчунин барои муқаррар намудани вобастагии ҷиддии даромади коллектив ба меҳнати самаранок, гузаштан ба савдои кӯтара, демократиконии идоракунӣ ва фаъол гардонидани неруи инсон нигаронида шудааст. Аз ҷиҳати моҳияти худ вай санади ҳуқуқии серсоҳа, дорои хусусияти умумӣ мебошад, ки ба он бояд дигар санадҳои ҳуқуқӣ асос ёбанд. Дар он нишондоди В. И. Ленин дар бораи он ки сиёсати иқтисодӣ бояд дар қонун сабт гардад, таҷассум ёфтааст.

Дар мукаддимаи Қонун гуфта шудааст, ки он асосҳои марказонидашударо дар иҷрои муҳимтарин вазифаҳои тараққиёти хоҷагии халқ ҳамчун як воҳиди том амиқ мегардонад. Ҷиҳатҳои нави ба ҳам алоқаманд шудани марказонӣ ва демократиконӣ ба миён омада, зуҳуроти нави ду асоси бо ҳам амалкунандаи централизми демократӣ аён мегарданд. Пеш аз ҳама шаклҳои марказонӣ тағйир меёбанд: тақсимоти мустақим аз рӯи нишондиҳандаҳои гуногун бо нормаҳои устувор, бо режими дақиқи кредитдиҳӣ, пардохт барои ресурсҳо, муқаррар намудани фармоишҳои давлатӣ, дар мавридҳои зарурӣ — нархҳои планӣ ва ғайра иваз карда мешавад. Хусусияти маъмурӣ — диспетчерии фаъолияти органхои марказӣ бекор карда мешавад. Чунончи, шакли асосии планкашӣ бояд батартибандозие бошад, ки таъсири иқтисодии давлатро (ҳатто дар шакли шартномавӣ) ба истеҳсоли маҳсулоти зарурӣ таъмин мекунад. Дар моддаи 2 Қонун зикр шудааст, ки корхона дар фаъолияти худ рақамҳои контролӣ, нормативҳои иқтисодӣ ва лимитҳои илман асоснокро дастури амал қарор медиҳад. Зимнан планкашӣ ва дигар фишангҳои давлатӣ барои тараққии мусобиқаи социалистӣ, барои маҳдуд намудани мавқеи монополии истеҳсолкунандагон истифода бурда мешаванд. Дар моддаи 6 Қонун возеҳан гуфта шудааст, ки идоракунии корхона дар асоси принципи централизми демократӣ сурат мегирад. Ин принцип асоси планкашии фаъолияти корхонаро ташкил медиҳад. Рақамҳои контролӣ талаботи ҷамъият, дараҷаи минималии самаранокии истеҳсолотро инъикос намуда, чи тавре ки дар фикраи сеюми моддаи мазкур гуфта шудааст, хусусияти директивӣ надоранд, ба коллективи меҳнатӣ барои эҷодкорӣ дар тартиб додани план имкониятҳои зиёд медиҳанд.

Фармоишҳои давлатӣ заруранд. Онҳо пеш аз ҳама қонеъсозии талаботи якумдараҷаи ҷамъият, иҷрои вазифаҳои умумидавлатиро таъмин менамоянд. Вале ҳаҷми онҳо тадриҷан кам мешавад. Марҳала ба марҳала гузаштан ба савдои кӯтара дар назар дошта шудааст, ки барои ин дар муддати чор-панҷ сол фондҷудокунии марказонидашудаи ресурсҳои моддӣ ва ба молфиристонандагон вобаста будани молистеъмолкунандагон хеле маҳдуд карда мешавад. Даст кашидан аз фавқулодда батафсил зикр кардани номгӯи маҳсулот, ки ба тариқи тақсимоти марказонидашуда фиристода мешавад, пешбинӣ гардидааст. Худи фармоишҳои давлатӣ ҳам бояд дар бисьёр мавридҳо дар асоси конкурсӣ супурда шаванд. Инак, дар ин ҷо чӣ махсусан муҳим аст? Масъулияти мутақобилаи тарафайн — фармоишдиҳанда ва иҷрокунанда дар назар дошта мешавад. Мутаассифона, ин масъулият дар Қонун муайян карда нашудааст, он дар санади махсуси қонунӣ муқаррар карда хоҳад шуд. Гарчи дар моддаи 10 Қонун низ гуфта мешавад, ки масъулият ҳангоми додани фармоишҳои давлатӣ дар назар дошта шудааст. Нормативҳои иқтисодӣ бояд на фақат дорои хусусияти дарозмуддат бошанд (ин маънои нораво будани тағйири онҳоро дар ҳар вақт дорад), балки ба ҳам зич алоқаманд кардани манфиатҳои умумидавлатӣ ва манфиатҳои корхонаҳо ва коргаронро таъмин намоянд.

Демократиконии идоракунӣ аз он иборат аст, ки ҳалли бисьёр масъалаҳо ба ихтиёри бевосита звеноҳои поёнӣ, ба коллективҳои меҳнатии онҳо дода, фармонбозии бюрократӣ, пешакӣ батартибандозӣ аз боло кам карда, барои амал кардан, мустақилона ҳал намудани масъалаҳо озодӣ дода мешавад. Бешубҳа, агар тақвият бахшидан ва васеъ истифода намудани фармоишҳои давлатӣ давом кунад, онгоҳ татбиқи вазифаҳои ҳамаи органҳои ҳокимияти давлатӣ оид ба ҳамаҷониба мусоидат намудан ба инкишофи мустақилияти хоҷагии корхонаҳо, асосан дар асоси усулҳои иқтисодӣ роҳбарӣ намудан, ки дар Қонун эълон гардидааст (моддаи 9) орзуҳои хушку холӣ шуда мемонанд. Агар

планкашии директивӣ набошад ва супоришҳои ҳатмӣ боқӣ монанд, гумон аст тағьироти калон ба амал ояд. Дар Қонун ҳанӯз замонатҳои боэътимод ба муқобили чунин каҷравиҳо аз қоидаҳои эълоншуда вуҷуд надоранд, вале надидан мумкин нест, ки дар ин роҳ қадами ҷиддӣ гузошта шудааст. Бояд илова намуд, ки дар фикраи моддаи 9 Қонун пешбинӣ шудааст, ки корхона ҳуқуқ дорад дар бобати беэътибор будани иқдоми органи болоӣ, агар он ба салоҳияти органи болоӣ мувофиқат накунад ё талаби қонунро вайрон кунад, ба арбитражи давлатӣ муроҷиат намояд. Ин ҳанӯз ташкил намудани суди конституционӣ нест, вале замонати бешубҳа аз роҳбарии нодуруст мебошад. Ба назари мо, чунин ҳуқуқ бояд дар сурати аз тарафи органи болоӣ дода шудани директивае, ки мустақилияти корхонаро маҳдуд мекунад, низ таъмин карда шавад. Дар оянда, эҳтимол, ин замонат бояд бо роҳи ба корхонаҳо додани ҳуқуқ барои иҷро накардани чунин директиваҳои органҳои болоӣ пурзӯр карда шавад. Ба он низ диққат нादодан мумкин нест, ки агар органи болоӣ ҳуқуқи корхонаро вайрон карда, ба он амр дода бошад ва иҷрои ин амр боиси зарар ба корхона гардад, вай бояд товони ин зарарро диҳад. Мутаассифона, самараи амалии ин нормаҳо ҳанӯз кам аст — навсозии психологияи «риоя намудани мартаба» чандон осон нест, шумораи онҳое, ки ҷасорат намуда, ба органи болоии худ даъво карда бошанд, он қадар зиёд нест.

Демократиконии иқтисодиёти социалистӣ бидуни ҳисоби пурраи хоҷагӣ, дурусттараш, ҳисоби ҳақиқии хоҷагӣ қобили тасаввур нест. Ҳисоби пурраи хоҷагӣ ба корхона барои ихтиёрдорӣ кардани моликияти барояш вогузоршуда ҳуқуқи комил медиҳад. Дар асоси ҳисоби пурраи хоҷагӣ дар марҳалаи ҳозира идеяҳои ленинӣ, аз он ҷумла идеяҳои ленинӣ дар бораи он, ки корхонаҳо бояд масъули кори безиёни худ бошанд, даромаднок бошанд, гузошта шудаанд. Ҳисоби пурраи хоҷагӣ фақат дар сурати дуруст баҳо додан ба роли муносибатҳои молию пулӣ имконпазир аст, зеро усули маъмурии идоракунӣ ҳисоби хоҷагиро заиф месозад, саъю кӯшиши коллективро ба ҳеҷ баробар мекунад, барои тамоюлоти туфайлигарӣ замина мегузорад. Дар фикраи 2 моддаи 2 Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ ду принципи муҳимтарини фаъолияти корхона: ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ ифода карда шудааст.

Худмаблағгузорӣ бо худхароҷотбарорӣ айният надорад ва ҷалб намудани дигар маблағҳо, талафоту хароҷоти беасосро истисно мекунад. Вале дар айни замон ҳисоби хоҷагӣ нисбат ба манфиатҳои корхонаҳои дигар беэътиноӣ кардан, манфиатҳои худро аз манфиатҳои давлат афзалтар донистан роҳ намедиҳад. Коллективи меҳнатӣ бояд худаш барои фаъолияти истеҳсолӣ ва иҷтимоии корхона, барои додани музди меҳнат пул кор кунад. Фурӯши маҳсулот қусури хароҷотро мебарорад, як қисми даромад барои иҷрои ӯҳдадориҳо дар назди бюҷет, банк, органи болоӣ истифода бурда мешавад. Даромади боқимонда ба сифати даромади ҳисоби хоҷагӣ манбаи ҳаёти корхонаро ташкил медиҳад. Даромади ҳисоби хоҷагӣ комилан дар ихтиёри корхона аст (моддаи 3).

Қонун (моддаи 1) қоидаи принципиалиро дар бораи он, ки коллективи меҳнатии корхона аз моликияти умумихалқӣ ҳамчун хӯҷаин истифода бурда метавонад, устувор месозад. Дар айни замон муқаррар карда мешавад, ки корхона ба қисми ҷудогонаи моликияти ҷамъиятӣ соҳиб мебошад. Ин боиси баҳс гардид. Гап дар сари он аст, ки қонуни гражданӣ ва хоҷагӣ, дар баробари ҳуқуқи моликият категорияи ҳуқуқи идоракунии оперативиро низ муайян мекунад. Ин ҳуқуқро корхонаҳои давлатӣ доранд, зеро соҳиби молу мулк давлат мебошад. Вале Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ, бо вуҷуди ҳангоми муҳокимаи лоиҳа пешниҳод шудани категорияи «Роҳбарии оперативӣ»

онро қабул накард ва ба ҳуқуқи моликият ишора нанамуд. Ин факт ба баъзе иқтисодшиносон ва ҳуқуқшиносон имкон дод, ки дар бораи мавҷудияти моликияти «майда», дар бораи аз тарафи корхона (иттиҳодия) эътироф кардани ҳуқуқи моликияти давлатӣ ба молу мулки ба ихтиёраш додашуда, дар бораи соҳибвор ихтиёрдорӣ кардан масъала ба миён гузоранд. Ба навъҳо тақсим намудани идоракунии оперативӣ: идоракунии ҳисоби хоҷагӣ, истифодабарӣ бо усули ҳисоби хоҷагӣ ва ҳоказо пайдо шуд. Дар айни замон бисьёр олимон чунин мешуморанд, ки сарфи назар аз таҳрири фикраи мазкури Қонун, категорияи «ҳуқуқи идоракунии оперативӣ» ва моликияти дар асоси ин ҳуқуқ ба корхонаҳо вобаста кардашуда вуҷуд доранд. Дар шароити ҳозира ҳуқуқи корхонаҳо хеле васеъ мешавад ва дар асл аз ҳуқуқи соҳиби моликият қариб фарқ намекунад. Коллективҳои меҳнатӣ бояд комилан, ҳамчун соҳибони ҳақиқӣ, аз қисми ҷудогонаи моликияти умумихалқӣ истифода намоянд. Вале ин проблема омӯзиши оянда ва дарки назариро талаб мекунад. Чунин нуктаро бояд дар назар дошт, ки моликияти умумихалқӣ қисмҳои ҷудогонаеро дар бар мегирад, ки ба ихтиёри корхонаҳое, ки коллективҳои меҳнатии онҳо ҳамчун субъектҳои соҳиби қисми ҷудогонаи моликият ба коллективи ягонаи соҳибони моликият дохил мегарданд, дода мешаванд.

Худмаблағгузорӣ, чи тавре ки гуфта шуд, бояд зиёновар будани фаъолияти корхонаҳоро истисно намояд. Беш аз ин, дар сурати дуру-дароз зиёновар ва ғайри қобили пардохт будани фаъолияти корхона ба миён гузоштани масъалаи қатъ намудани фаъолияти он имкон дорад. Ин кор чи пардохтани товони зиёни худи корхона ва чи товони зиёни ба дигар корхонаҳо расондашударо низ пешбинӣ менамояд. Навигарии муҳим он чиз аст, ки қусури талафот, ҳамчунин пардохти ҷаримаҳо, аз ҳисоби даромади ҳисоби хоҷагии коллектив баровварда мешавад, вале маблағе ки корхона ба даст меоварад, низ даромади ҳисоби хоҷагии онро зиёд меунад (фикраи 5-уми моддаи 17).

Зимнан ҳаминро ҳам фаромӯш кардан лозим нест, ки татбиқ намудани ҷавобгарии молумулкӣ ҳангоми вайрон кардани шартномаҳои хоҷагӣ на ин ки ҳуқуқ, балки вазифаи корхонаҳо мебошад. Дар ҳуҷҷатҳои нормативии давраи бозсозӣ ногузир гардидани муҷозоти молӣ ва ҳатто дар баъзе мавридҳо дуним баробар ситонидани муҷозоти молӣ дар сурати ихтиёран пардохта нашудани он ва ситонидани ҷарима ба фоидаи бюҷет дар сурати саркашӣ кардан татбиқи он ҳамчун қоидаи ҳатмӣ эътибор пайдо мекунад. Худмаблағгузорӣ бояд аз муносибатҳои хоҷагӣ маҳдуд намудани ҷавобгарӣ, нопурра ситонидани товони зиёнро истисно намояд. Мутаассифона, ин гуна қоида дар Қонун вуҷуд надорад. Механизми зиддихароҷотӣ бояд дар фаъолияти корхонаҳо ҷорӣ карда шавад, вале, афсӯс, ки ин на ҳамеша муяссар мегардад. Дар ҳисоботи бюрои КМ ПК Тоҷикистон дар бораи роҳбарӣ ба бозсозӣ дар республика қайд карда шуд, ки дар бисьёр мавридҳо ҳанӯз варианти муносиби ҷорӣ намудани механизми зиддихароҷотӣ пайдо карда нашудааст, ҷустуҷӯи роҳҳои ҷорӣ намудани ин механизм суст сурат мегирад.

Ҳисоби пурраи хоҷагӣ зиёд намудани ҳуқуқҳои корхонаҳо ва коллективҳои меҳнатиро пешбинӣ менамояд. Ин амр пеш аз ҳама дар фикраи 5 моддаи 2 Қонун ифода ёфтааст. Корхона ҳақ дорад бо ташаббуси худ ҳама гуна қарорҳо қабул намояд, ба шарте ки онҳо хилофи қонуни мавҷуда набошанд. Дуруст аст, ки баъд дар фикраи 4 моддаи 4 зикр карда мешавад, ки корхона нисбат ба молу мулки ба ихтиёраш додашуда чи гуна ҳуқуқҳо дорад, вале ба гумон аст, ки ин ба қоидаи умумии принципиалӣ: ҳар кореро, ки қонун манъ накардааст, иҷро кардан мумкин аст, халал расонда тавонад. Мутаассифона, ин гуна хулосаро дар сурати дигар хел тафсир намудани Қонун баровар-

дан мумкин аст, доир ба ин бевосита дар Қонун сухан намеравад. Тафсир тарзи дигар буда ҳам наметавонад (ниг. доир ба ин масъала: Яковлев А. «Таъмин кардани вазъияти сифатан нави ҷамъияти советӣ ва илмҳои ҷамъиятшиносӣ»; Лаптев В. «Проблемаҳои ҳуқуқии бозсозии механизми хоҷагӣ». Коммунист, 1987, № 8, саҳ. 17, 25). Дар айни замон баъзе моддаҳои Қонун ба корхонаҳо додани ҳуқуқҳои васеъро тасдиқ менамоянд. Дар ин бора дар фикраи 2 моддаи 1 ва фикраи 2 моддаи 16 сухан меравад.

Яке аз зуҳуроти демократия, ба назари мо, васеъ шудани ҳуқуқҳои ҷузъҳои иттиҳодияҳо, тағьир ёфтани хусусият ва вазифаҳои роҳбарӣ ба корхонаҳо аз тарафи органҳои роҳбарикунанда мебошад. Чунончи, дар фикраи 5 моддаи 5 Қонун қоидае пешбинӣ мешавад, ки мувофиқи он структураи воҳиди иттиҳодия (собиқ он воҳиди истеҳсолӣ ном дошт) дар ҳудуди ҳуқуқҳое, ки мувофиқи Қонун ва аз тарафи иттиҳодия дода шудааст ба молу мулки ба он вобастакардашуда ихтиёрдорӣ мекунад, аз номи иттиҳодия ва аз номи худ (собиқ фақат аз номи иттиҳодия буд) шартномаҳои хоҷагӣ мебандад ва дар ҳудуди молу мулки бароящ вобастакардашуда масъул буда метавонад. Ҳангоми муҳокимаи лоиҳа ин нукта мавриди «ҳуҷуми» махсус қарор гирифта буд. Ба ин нигоҳ накарда он дар Қонун монда шуд. Оё ин тасодуфӣ аст? Ва чи тавр бояд онро тавзеҳ намуд, ки на корхонаи ваколатдор, балки воҳиди корхона ба муносибатҳои ҳуқуқӣ даромада метавонад? Ба назари мо, ҳеҷ гуна тасодуфе дар ин нест. Ин яке аз ҷиҳатҳои демократиконии фаъолияти хоҷагӣ мебошад: ҳуқуқҳои худи корхонаи ваколатдор ва ҳуқуқҳои ҷузъҳои он васеъ мегарданд. Қонун ҳуқуқи ба ҷузъҳои худ салоҳиятҳои муайян додани корхонаро тавзеҳ медиҳад. Ба ибораи дигар, имконияти додани ҳуқуқҳои васеъ собит карда мешавад.

Чи тавре ки маълум аст, дар вақти ҳозира вазифаҳои вазоратҳо тағьир меёбанд. Онҳо аз идоракунии оперативонаи корхонаҳо озод мешаванд. Совети Вазирони СССР 23 сентябри соли 1987 Низомномаи оид ба иттиҳодияи истеҳсолии давлатиро тасдиқ намуд. Ин иттиҳодияҳо барои гузаштан ба системаи роҳбарии дузвенагӣ таъсис гардида, корхонаю ташкилотҳои як ё якчанд соҳаи хоҷагии халқро дар бар мегиранд, ҳам минтақавӣ ва ҳам умумиттифоқӣ буда метавонанд. Иттиҳодияи истеҳсолии давлатӣ нисбат ба корхонаҳое, ки ба он дохил мешаванд, ҳамчун органи болоӣ амал мекунад, вале роҳбарӣ дар шакли демократӣ сурат мегирад. Органи олии идоракунии иттиҳодияи истеҳсолии давлатиро шӯрои директорон бо сардории директори генералии интихобшуда ташкил медиҳад. Дар он шӯрои намояндагони коллективҳои меҳнатии ҳамаи корхонаю ташкилотҳое, ки ба он дохил мешаванд, низ барпо карда мешавад, зимнан шӯрои директорон дар фаъолияти худ тавсияи шӯрои намояндагони коллективҳои меҳнатиро ба назар мегирад. Ин шакли нави ғайриоддӣ ва демократии идоракунӣ мебошад. Дар механизми нави хоҷагӣ, дар демократиконии идоракунии иқтисодиёт роҳбарии мустақили ғайримарказӣ мавқеи муҳимро ишғол менамояд. Маҳз дар ин васеъ шудани мустақилияти корхонаҳо ва иттиҳодияҳо, демократиконии муносибатҳои шартномавӣ зоҳир мегардад.

Ба корхонаҳо барои рад кардани бастани шартнома барои маҳсулоти нолозим имкониятҳои бештар васеъ дода мешаванд, танзими нормативии шарту шароит бояд ҳатталимкон маҳдуд карда шавад, имконияти маслиҳат кардани нархҳои шартномавӣ пайдо мешавад дар бисьёр мавридҳо барои интихоби шарики шартномабанд ҳуқуқ дода мешавад. Чунончи, дар фикраи 3 моддаи 10 Қонун нишон дода мешавад, ки рақамҳои контролӣ бояд ба корхона барои интихоби қарор ва шарики шартномабанд ҳангоми бастани шартномаҳои хоҷагӣ имконият-

ҳои васеъ диҳанд. Дар фикраи 4 ҳамон модда пешбинӣ шудааст, ки шартномаҳои оиди молҳои истеъмоли халқ дар натиҷаи фурӯши озоди онҳо баста мешаванд. Дар савдои кӯтара ҷиҳати харидани ресурсҳои моддӣ махсусан дар моддаи 15 Қонун диққат дода мешавад, зимнан навъҳои мол ва мӯҳлати фиристодани онро тарафайн муайян мекунанд. Васеъ кардани имкониятҳои корхонаҳо дар бисьёр ҳуҷҷатҳои нормативии давраи охир низ пешбинӣ шудааст. Ин ҳам рад кардани бастани шартнома бо корхонае, ки ба фиристодани маҳсулоти бадсифат роҳ медиҳад, ҳам ҳуқуқи озодона фурӯхтани маҳсулоти изофа аз план баровардашуда, инчунин фурӯши молҳое, ки дар ярмаркаҳо ба савдо нарафтаанд, молҳое, ки истеъмолкунанда дар зарфи як моҳ омада нагирифтааст ва монанди инҳо мебошад. Роли шартномаи хоҷагӣ ҳамчун олати планкашӣ баланд мешавад.

Гузаштан ба фурӯши озод суст аст, вале дар оянда тақсимоти ресурсҳои моддӣ бидуни фонд ва лимит хеле вусъат хоҳад ёфт. Ҳам истеҳсолкунандаи маҳсулот ва ҳам маҳсулотгиранда барои интихоби шарики худ ҳуқуқ пайдо мекунад. Аммо дар шароити нарасидани молҳои гуногун, истеҳсоли монополӣ фишороварии истеҳсолкунанда мустасно намебошад. Бинобар ин оиди муҳофизати ҳуқуқи харидор барои интихоби озод кафолатҳои ҷиддӣ бояд кор карда баромада шаванд. Зимнан, дар фикраи 3 моддаи 1 Қонун муайян карда шудааст, ки талаботи истеъмолкунанда барои корхона ҳатмӣ мебошанд, вале ин ҳоло фақат эълон карда мешавад. Дар айни замон ҳангоми интихоби озоди маҳсулотгирандагон проблемаҳо, масалан, барои корхонаҳои хоҷагии қишлоқ дар бобати фурӯши маҳсулоташон низ ба вуҷуд меоянд. Дар ин бобат ҳам бояд кафолат бошад. Албатта, пеш аз ҳама фурӯш ва истеҳсоли маҳсулот бо усулҳои иқтисодӣ, яъне бо назардошти фурӯш, фоида, сифати маҳсулот, хусусиятҳои истеъмолии он, мувофиқат ба талабот таъмин карда мешавад. Вале кафолатҳои ҳуқуқӣ, ҷавобгарии иқтисодӣ набояд мустасно гарданд.

Вусъат додани муносибатҳои шартномавии хоҷагӣ, аз он ҷумла планкашӣ, ҷиҳати муҳими худидоракунӣ дар соҳаи иқтисодӣ аст, вале, шояд, муҳимтарин унсури демократиконии худидоракунӣ иштироки омили инсонӣ дар ин процесс, ба коллективҳои меҳнатӣ дода шудани роли махсус мебошад. Маҳз дар ин муносибати нав ба ҳисоби хоҷагӣ, моҳияти демократиконӣ ва бозсозии механизми хоҷагӣ зоҳир мегарданд. Дар моддаи 6 Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ ба ҳам алоқаманд кардани роҳбарии марказонида ва худидоракунии социалистии коллективи меҳнатӣ таъкид шудааст. Тамоми коллектив дар кор карда баромадани муҳимтарин қарорҳо, дар назорат ба татбиқи онҳо иштирок менамояд. Нуктаи принципиалии Қонун ин ҷорӣ кардани тартиби дар асоси конкурс интихоб намудани роҳбарон мебошад. Он чиз демократӣ мебошад, ки масъалаҳои муҳими худи тартиби интихоботро коллектив ҳал мекунад. Коллектив ҳақ дорад роҳбари аз ӯҳдаи кор набаромадаро аз вазифа озод кунад. Бояд қайд кард, ки интихобӣ будани роҳбарон яккасардориро дар системаи худидоракунӣ бекор намекунад. Яккасардорӣ аз тарафи роҳбарони корхонаҳо, иттиҳодияҳо, ҷузъҳои онҳо ба амал бароварда мешавад, вале шаклҳои яккасардорӣ ҳоло комилан тағьир дода шудаанд. Бисьёр масъалаҳои муҳимтарини ҳаёт ва фаъолияти корхонаро роҳбар бояд бо коллективи меҳнатӣ маслиҳат кунад, фикри онро ба назар гирад, ба вай ё дар маҷлиси умумии коллективи меҳнатӣ, ё ба шӯрое, ки мувофиқи моддаи 7 Қонун аз тарафи коллективи меҳнатӣ барпо карда мешавад, ҳисобот диҳад. Дар ин модда феҳристи масъалаҳое, ки ба салоҳияти шӯро дохил мешаванд, муайян карда шудааст. Он чиз принципиалӣ мебошад, ки қарорҳои шӯрои коллективи меҳнатӣ, ки мувофиқи салоҳиятҳои он қабул карда

шуда, хилофи қонун нестанд, на фақат барои аъзоёни коллектив, балки барои маъмурият ҳам ҳатмӣ мебошанд. Дар сурати розӣ набудан бо шӯро қарори ниҳоӣ аз тарафи маҷлиси умумӣ (конференцияи) коллективи меҳнатӣ қабул карда мешавад. Ҳамин тавр, гузориши масъала дар бораи алоқаи мутақобилаи худидоракунӣ ва коллегиалият (дар маънии коллективи меҳнатӣ ва органҳои он) комилан қонунист, хусусан, ки маъмурият низ ба ҳайати ин органҳо дохил мешавад.

Албатта, на ҳамаи ифодаҳои Қонун аз нуқтаи назари техникаи юридикӣ суфта мебошанд, масъалаҳои ҳалнашуда ҳам мавҷуданд. Баъзеи онҳоро мо нишон додем. Мехостем, ки фарқи байни истилоҳҳои «корхона» ва «коллективи меҳнатӣ» равшан ва кафолати ҳуқуқҳо бештар бошад, механизми ҳалли масъалаҳо ҳангоми интихобот ва ғайра муқаррар карда шавад. Ҳамаи ин масъалаҳо дар оянда, аз он ҷумла дар ҳуҷҷатҳои махсуси нормативӣ, ҳал шуда метавонанд. Вале, агар фишангҳои иқтисодӣ суст амал карда, усулҳои маъмурию фармонфармоии идоракунӣ ва иҷро накардани шартномаҳои бо ресурс таъминкунӣ барҳам дода нашаванд, агар дар нормативҳои иқтисодӣ зиддият аз байн наравад, агар захираҳои бекорхобидаи ашьёи хом, масолеҳ ва таҷҳизот афзоянд, дар коллективҳои меҳнатӣ ошкорбаёнии зарурӣ таъмин нагардад, нуктаҳои Қонун дар рӯи коғаз боқӣ мемонанду бас. Гузаштан ба шароитҳои нави хоҷагидорӣ процесси мураккаб, баъзан пурмашаққат буда, он бояд бо тайёрии ҷиддӣ, бо дониш ва дарки амиқи моҳияти ин бозсозӣ ба амал оварда шавад. Мутаассифона, дар республикаи мо ҳам дар ин масъала камбудиҳои ҷиддӣ мавҷуданд. Дар ҳисоботи бюрои КМ ПК Тоҷикистон дар бораи роҳбарӣ ба бозсозӣ қайд карда шуд, ки дар бисьёр корхонаҳо дар амал ҳеҷ гуна кори тайёрӣ ба ҷо оварда нашудааст, як қатор роҳбарон ва мутахассисон дар бораи хусусиятҳои кор дар шароити амали Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ тасаввури равшан надоранд. Албатта, проблемаҳо ҳоло ҳам зиёданд. Онҳоро дар рафти кори амалӣ ҳал кардан лозим меояд. Вале як чиз ба ҳама бояд фаҳмо бошад: дигаргунсозиҳои хоҷагӣ, ки барои онҳо асоси сиёсӣ, иҷтимоӣ, иқтисодӣ ва ҳуқуқӣ ба вуҷуд оварда шудааст, бебозгашт мебошанд.

# ҲУҚУҚИ НАЗОРАТ

- **«...Ҷони тамоми кор, ҷони тамоми сиёсат».**
- **Гарави ягонагии қавлу амал.**
- **Фишанги тавонои суръатафзой.**

ДАР ФАЪОЛИЯТИ серҷабҳаи партия, органҳои роҳбарикунанда ва звеноҳои поёнии он гузориши дурусти назорат ва тафтиши иҷро аҳамияти аввалиндараҷа дорад. *«Одамҳоро тафтиш кардан ва иҷрои ҳақиқии корро тафтиш кардан* — ҳозир ҷони тамоми кор, ҷони тамоми сиёсат дар ҳамин аст, боз як бор дар ҳамин, танҳо дар ҳамин аст», — навишта буд В. И. Ленин (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 33, саҳ. 229). Сар то сари принципи ленинии централизми демократиро идеяи асосии ҳатман тахти назорат будани фаъолият, кориҷрокунӣ фаро гирифтааст. Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС, ки роҳи тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакат, бозсозии тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятиро муайян намуд, дар рӯҳи талаботи ленинии баланд бардоштани масъулияти шахсии ҳар коммунист, кадрҳои тамоми зинаю рутбаҳо баҳри ба корҳои амалӣ табдил додани қарорҳо баргузор гардид. Дар съезди XXVII КПСС ҳам ленинвор ба таври принципиалӣ изҳор карда шуд: **«Ягон ташкилоти партиявӣ, ягон коркун аз доираи назорат набояд берун монад».**

Ба қадри ба пеш ҳаракат кардани мо, қайд гардид дар съезд, ташкили назорат бояд дар кор вазни қиёсии тофарт бештаре дошта бошад. Съезд вазифаҳои уставии коммунистонро хеле пурра ва пураҳмият гардонид. Мувофиқи пункти «а» §2 Устави КПСС, ки съезд бо тағйироти ба он даровардашуда тасдиқ намуд, аъзои партия вазифадор аст, ки «роҳи генералӣ ва директиваҳои партияро устуворона ва бемайлон ба ҳаёт татбиқ намояд, сиёсати дохилӣ ва берунии КПСС-ро ба омма фаҳмонда диҳад, меҳнаткашонро ба татбиқи ин сиёсат раҳнамун созад, ба мустаҳкам шудан ва инкишоф ёфтани алоқаи партия бо халқ мусоидат намояд». Ба ҳамин тариқ, бечунучаро ба ҳаёт татбиқ намудани роҳи генералии партия, директиваҳои он амри виҷдони ҳар коммунист гардид.

Съезд ташкилотҳои партиявиро ба такомулоти назорат, васеъ истифода бурдани чунин шаклу усулҳои самараноки мустаҳкам гардондани интизоми иҷро, амсоли дар маҷлисҳои партиявӣ муҳокима ва тасдиқ кардани тавсифномаҳои партиявӣ, шунидани ҳисоботи аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии КПСС дар бораи вазифаҳои хизматӣ, талаботи Устав ва супоришҳои партиявиро ба ҷо овардани онҳо, ҳидоят кард. Ин ҳоло нормаи ҳатмии ҳаёти партиявӣ гардидааст. Комитетҳои партиявӣ дар байни конференцияҳо ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ аз кори худ, аз татбиқи мулоҳизаҳои танқидӣ ва таклифҳои коммунистон, инчунин ба органҳои болоии партиявӣ аз фаъолияти худ ва вазъияти кори маҳалҳо объективона ва сари вақт ахборот доданро қоидаи ҳатмии фаъолияти худ мешуморанд, ки онро §28 Устави КПСС талаб мекунад.

**Ҳисоботи органҳои интихобии партиявӣ дар пленумҳо ва маҷлисҳои партиявӣ дар бораи роҳбарӣ ба бозсозӣ зинаи сифатан нави назорат ва тафтиши иҷро гардид. Дар тайёр намудану гузаронидани онҳо процесси демократиконии ҳаёти партия ва ҷамъият равшан инъикос ёфт. Онҳо ба коммунистон кӯмак расонданд, ки масъулияти сиё-**

**сиашонро барои татбиқи дигаргунсозиҳои революционӣ амиқтар дарк намуда, имкониятҳои минбаъда баланд бардоштани қобилияти ҷанговаронаи ташкилотҳои партиявиро пурратар ошкор созанд.**

**Акнун, ки дар ҳуҷҷатҳои программавии партиявӣ вазифаҳои стратегии бозсозӣ муайян карда шудаанду оммаи васеи меҳнаткашон зарурати таърихӣ, ҳаётии онро фаҳмидааст, вақте ки бозсозӣ ба марҳалаи дуюми худ ворид гашта, дар амалияи ҳаррӯза татбиқ меёбад, назорати қатъии партиявӣ бояд гарави боэътимоди ягонагии қавлу амал гардад.**

Яке аз вазифаҳои бонуфузи назорат ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳуқуқи назорат ба фаъолияти маъмурият ва назорат ба кори аппаратро додани Устави КПСС мебошад (§59). Ин ҳуқуқ, ки бори аввал ба Устав соли 1939 дар съезди XVIII партия дохил карда, соли 1971 дар съезди XXIV инкишоф дода шуд, аз санҷиши замон гузашт. Вай ҳоло ҳам шарти ҳатмии салоҳият ва самаранокии роҳбарии партиявӣ ба коллективҳои меҳнатӣ, ба ҳамаи корҳои хоҷагӣ ва ҷамъиятӣ мебошад.

Ба бозсозии кори партиявӣ бисьёр омилҳо таъсир мерасонанд. Муваффақияти он ба андозаи калон ба ҳамин вобаста аст, ки ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ аз ҳуқуқи назорат чӣ тавр истифода мебаранд. Зери ин мафҳум ҳуқуқи чуқур омӯхтани гузориши кор дар маҳалҳо, ба ҳолати умумии кори ба амал баровардани директиваҳои партия ва ҳукумат баҳои принципиалӣ додан, бо ҳуҷҷатҳои дахлдор бе мамониат шинос шудан, оиди ҳар масъала фикру мулоҳизаҳои худро баён намудан, мувофиқи директиваҳои партиявӣ ва қонунҳои советӣ тавсия додан ва таклифҳо пешниҳод кардан, агар зарур шуда монад, дар маҷлисҳои партиявӣ, маҷлисҳои комитети партиявӣ, бюрои партиявӣ шунидани ҳисоботи роҳбарон фаҳмида мешавад.

Съезди XXVII КПСС чунин нуктаро нормаи уставӣ гардонд, ки дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ комиссияҳои оид ба татбиқи ҳуқуқи назорат ба фаъолияти маъмурият ва ба кори аппарат дар **соҳаҳои ҷудогонаи фаъолияти истеҳсолӣ** ташкил шуданашон мумкин аст. Ин имконият медиҳад, ки назорат мушаххастар ба роҳ монда, барои мустаҳкам гардидани интизоми иҷро фаъолонатар мубориза бурда, амалияи ташкил додани комиссияҳои алоҳидаи оиди масъалаҳои асосии ҳаёти коллектив ҳарчи зудтар бартараф карда, як комиссияи умумӣ барпо карда шавад, ки онро бисьёр вақт комиссияи «назорат ба иҷрои директиваҳои партия ва ҳукумат» низ меноманд. Бар хилофи Устави КПСС ташкил додани комиссияҳои «бемақсад» боиси ивaз карда шудани комитетҳои партиявӣ, бюроҳои партиявӣ мегардад, ки Устав назорати умумӣ ва тафтиши иҷрои қарорҳоро маҳз ба зиммаи онҳо мегузорад. Ҳаминро ҳам набояд фаромӯш кард, ки комиссияҳои оид ба соҳаҳои гуногуни ҳаёти коллектив барпошаванда органи иловагии дар баробари ташкилоти партиявӣ вуҷуддошта намебошанд. Онҳоро аз ҷумлаи аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии КПСС маҷлисҳои партиявӣ ба мӯҳлати ваколати комитети партиявӣ, бюрои партиявӣ барпо мекунанд, дар мавриди зарурат дар давраи ҳисоботӣ ҳайати онҳоро нав кардан мумкин аст.

Ин комиссияҳо барои ташкилоти партиявӣ ба сифати воситаи тарбияи кадрҳо, таъсири партиявӣ ба истеҳсолот, яъне дар шароити ҳозира ба сифати фишанги муқтадири тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ, ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ ва худхароҷотбарорӣ хизмат мекунанд. Онҳо таҳти роҳбарии комитетҳои партиявӣ, бюроҳои партиявӣ, котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ кор мекунанд. На комиссияҳо, балки ташкилотҳои партиявӣ дар асоси маводҳои тафтишоти онҳо қарор медиҳанд, ки дар сурати мавҷуд будани ин ё он камбудию нуқсони кор ба роҳбари хоҷагӣ чӣ сон таъсир бояд расонд ва якҷоя бо комиссияҳо роҳҳои беҳтар гардондани корро муайян ме-

намоянд. Нисбат ба роҳбарони камбудиҳоро сари вақт бартараф намекардагӣ бошад, ташкилотҳои партиявӣ сипас чораҳои қатъитари таъсиррасонии партиявӣ мебинанд, дар мавридҳои зарурӣ барои мадад расондан ба органҳои дахлдори партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, то ба КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР муроҷиат мекунанд.

Вазифаҳо, ҳуқуқҳо ва ӯҳдадориҳои комиссияҳо дар Низомномае муфассалу аниқ муайян карда шудаанд, ки онро КМ КПСС бо қарори худ аз 16 феврали соли 1982 тасдиқ кардааст ва комиссияҳои мазкур дар корашон онро ба роҳбарӣ мегиранд (Ниг.: журнали «Партийная жизнь», № 6, 1982, саҳ. 13—16).

Дар ташкилотҳои ибтидоии партиявии республика 3756 комиссияи назорат ба фаъолияти маъмурият ва ба кори аппарат ташкил ёфтаанд ва амал мекунанд, ки ба ҳайати онҳо 13408 кас дохил мешавад. Инҳо ғайр аз ташкилотҳои камшумори ибтидоии партиявие мебошанд, ки дар онҳо, чун қоида, назоратро ҳамаи коммунистони ташкилоти партиявӣ таҳти роҳбарии котиб ба амал мебароранд.

Ҳозир бисёр ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва комиссияҳои онҳо ба иҷрои вазифаҳои дар назди коллективҳои меҳнатӣ гузошташуда фаъолона таъсир расонда, ба камбудиҳои мавҷуда ҷиддитар эътибор медиҳанд, нисбат ба онҳое, ки интизоми партиявӣ ва давлатиро вайрон мекунанд, мавқеи қатъӣ ишғол мекунанд. Комитети партиявии заводи арматураи Душанбе ба номи Орҷоникидзе комиссияҳои назоратро барҳақ такьягоҳи боэътимоди худ мешуморад. Инак, як мисоли характернок. Комитети партиявӣ натиҷаҳои яке аз тафтишоти комиссияи оид ба сифатро муҳокима намуда, тавсияи онро дар бораи манъи санҷиши маҳсулоти бадсифат дастгирӣ намуда, ба ҷонишини саринженер супориш дод, ки сабаби онро муайян карда, ба гунаҳгорон ҷазо диҳад, худи ӯ бошад, ба процесси технологӣ назорати қатъӣ барад. Қарор таҳти назорат гирифта шуд. Ҳангоми тафтиши такрорӣ муқаррар карда шуд, ки акнун маҳсулоти истеҳсолшаванда ба талаботи нормаҳо ҷавоб медиҳад. Таҷрибаи мусбати кори комиссияҳои ташкилоти партиявии комбинати абрешими Душанбе ба номи Н. К. Крупская, фабрикаи ҷуроббофӣ, иттиҳодияи «Тоҷикатлас» ва як қатор корхонаҳои дигар низ шоёни диққат аст. Онҳо масъалаҳои зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат, сарфаю сариштакориро таҳти назорати ҳаррӯза гирифта, мекӯшанд, ки комьёбиҳои илму техника ҳарчи зудтар дар истеҳсолот ҷорӣ намуда, интизоми давлатӣ, планӣ ва технологӣ қатъиян риоя карда шавад.

Дар баробари ин дар кори ҳам ташкилотҳои партиявии номбурда ва ҳам бисёр дигар ташкилотҳои партиявӣ бисёр камбудӣ ва проблемаҳои ҳалталаб мавҷуданд. Ташкилотҳои мазкур ва комиссияҳои онҳо шаклҳои самараноки ташкилии инкишоф ва такмили назорат, бозсозии куллии онро дар рӯҳи талаботи ҳозира суст ҷустуҷӯ мекунанд. Плани кори бомулоҳизаи чи худи ташкилоти партиявӣ ва чи комиссияҳои он ба чунин ҷустуҷӯҳо мусоидат мекунад. Вай тамоми фаъолиятро мураттабу ҳадафманд мегардонад. Муайян намудани самтҳои ҳаётан муҳими ташкили назорат ва тафтиши иҷро танҳо ба шарте имконпазир аст, ки тавассути роҳҳои демократиконӣ доираи васеи коммунистон ва бепартиявиён, меҳнаткашони қаторӣ ва саркорони ҷузъҳои истеҳсолот ба бозсозии назорат ҷалб намуда, фикри ҳар касро омӯхта, муносибати одамон ба процессҳои дар коллектив баамалоянда муайян карда шавад. Танҳо ҳаматарафа мулоҳиза намудан ва ба ҳисоб гирифтани фикру мулоҳизаҳои онҳо имконият медиҳад, ки мақсади тафтиш, асоснок будани гузаронидани он дар план дуруст инъикос намуда, шахсони барои тафтиш масъул аз ҷумлаи аъзоёни комиссия ва доираи васеи фаъолон муайян карда, барои эмин будан аз такрори кори якдигар иштироки фаъолони касабавӣ, гурӯҳу постҳои назорати халқӣ, штабҳои «Прожектори комсомолӣ» мутобиқ гардонда ша-

вад. В. И. Ленин таъкид карда буд: «Демократияро... аз поён сар карда, бо ташаббуси худи оммаҳо, бо иштироки фаъолонаи онҳо дар тамоми ҳаёти давлатӣ барпо кардан зарур аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 24, саҳ. 162). Истифодаи асосҳои демократӣ дар планкашӣ ва дар фаъолияти комиссияҳои назорати партиявӣ тамоми корҳоро ба тартиб меандозад.

Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҷидду ҷаҳди коллективҳоро ба самтҳои асосӣ равона карда, алоқаро бо оммаи бепартиявӣ вусъат дода ва мустаҳкам намуда, ба натиҷаҳои дилхоҳ ноил мегарданд. «Бори кор, — гуфт М. С. Горбачёв дар мулоқот бо ленинградиён, — пеш аз ҳама ба кадом як найрангҳои ташкилӣ, ҳатто ба ихтироотн канцелярӣ вобаста нест. Вай фақат ба мардум, ба партиявият, салоҳиятдорӣ, маданият, одамияти онҳо вобаста аст. Ин фазилатҳо барои ҳамаи онҳое, ки дар соҳаи идоракунӣ, роҳбарият кор мекунанд, дучанд, барои коркунони партиявӣ бошад, сечанд заруранд».

Дар асоси ҳақиқатан демократӣ муайян карда мешавад, ки дар кадом соҳаҳо комиссия барпо карда, ҳайати онҳо чи тавр ташкил дода шавад. Иштироки фаъолонаи ҳамаи коммунистон дар пешбарӣ ва муҳокимаи номзадҳо имкон медиҳад, ки ба комиссияҳо аъзоёни поквиҷдон, соҳибэҳтиром, нисбат ба камбудиҳо оштинопазири КПСС ва номзадҳо ба аъзогии партия интихоб карда шаванд.

Комиссияҳо асосан аз ҳисоби коргарон, колхозчиён, мутахассисон ташкил карда мешаванд. Коммунистоне, ки аз рӯи вазифа барои вазъияти кори участка, ки дар он комиссия ташкил карда мешавад, ҷавобгаранд, ба ҳайати он тавсия карда намешаванд, то худи ҳамон одамон ҳам вазифаи иҷрокунанда ва ҳам назоратчиро ба ҷо наоранд. Ташкилотҳои партиявии истеҳсолот, цеху бригадаҳо, фермаю ҷузъҳо, шӯъбаю лабораторияҳо, факультетҳо ва дигар ҷузъҳои структурӣ низ комиссияҳо барпо карда метавонанд.

Дар сурати таъмин кардани ошкорбаёнии васеъ, ки баъди съезди XXVII КПСС дар кори партия, ҳамаи звеноҳои поёнии он нормаи ҳатмӣ ва уставию демократӣ гардид, таъсири назорат пурзӯр мешавад. Аҳамияти ошкорбаёнӣ ҳамчун нормаи демократӣ бори дигар дар қарори КМ КПСС «Дар бораи ошкорбаёнӣ дар кори ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ ва органҳои советии вилояти Владимир» таъкид ёфтааст. «КМ КПСС, — гуфта мешавад дар қарор, — ошкорбаёниро ҳамчун заминаи муҳимтарини ба идоракунӣ ҷалб намудани гражданинҳо, таҳлили коллективии аҳволи кор дар маҳалҳо, таъмини демократиконии комили тамоми процесси тартиб додан, қабул ва иҷро кардани қарорҳо аз тарафи органҳои ҳокимият ва идоракунӣ мешуморад».

Таъмини ошкорбаёнии комили кори комиссияҳои назорат яке аз самтҳои муҳимтарини афзунгардонии самаранокии онҳо мебошад. Дар баҳодиҳӣ ба фаъолияти комиссияҳои ташкилотҳои партиявӣ ҳангоми гузаронидани ҳисоботи онҳо низ бояд ошкорбаёнии васеъ таъмин карда шавад. Ҳисобот соле камаш як маротиба дар маҷлисҳои умумии коммунистон ва маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии партиявӣ гузаронида мешавад.

Аз натиҷаҳои тафтишот, моҳият ва сабабҳои камбудию нуқсонҳо, тадбирҳои андешидашуда, рафти иҷро воқиф гардондани коллективҳои меҳнатӣ самараи назоратро хеле зиёд мекунад. Ҳамаи ин ҳалли масъаларо метезонад, аз он дигарон сабақи зарурӣ мегиранд, рӯҳияи оштинопазирӣ ба зуҳуроти манфӣ пойдор ва боварӣ ба адолат қавӣ мегардад.

Бисьёр чизҳо ба он вобаста аст, ки ба тафтиш чӣ тавр тайёрӣ дида мешавад, оё доираи масъалаҳо, рафти тафтиш дуруст мулоҳиза шудааст, одамони онро мегузаронидагӣ то чи андоза салоҳият доранд. Ҳамаи ин аз тафтиши фактҳои хурд халос карда, имкон медиҳад, ки ху-

лосаҳои дурусту объективӣ бароварда, ҳуҷҷати мазмунан начандон калон тартиб дода, дар он роҳҳои мушаххас, воситаҳо, мӯҳлат, шахсони барои ислоҳи камбудиҳо масъул муайян карда шаванд.

Съезди XXVII партия ба ташкилотҳои ибтидоии партиявии вазоратҳо, комитетҳои давлатӣ ва дигар муассисаю идораҳои марказӣ ва маҳаллии советию хоҷагӣ, баланд бардоштани ролу таъсири онҳо дар татбиқи бозсозии кори аппарати идоракунӣ, умуман соҳаҳо диққати махсус дод. Аз рӯи хусусияти хосашон онҳо ба фаъолияти маъмурият назорат намекунанд, чунки функцияҳои маъмурият аз доираи коллективи худ мебарояд ва он ба бисьёр ташкилотҳои тобеи худ ва баъзан ба соҳаи том роҳбарӣ мекунад. Ташкилотҳои партиявии ин муассисаҳо ба кори ҷузъҳои тобеъ таъсир расонда наметавонанд, зеро ҷузъҳои мазкур ташкилотҳои худро доранд, ки онҳо тобеи комитетҳои партиявии шаҳрӣ ва районии дахлдор мебошанд. Бинобар ин ташкилотҳои партиявии муассисаю идораҳо на тамоми кори онҳо, балки гузориши корро дар худи аппарат назорат мекунанд. Онҳо, гуфта шудааст дар Устави КПСС, ба кори аппарат оид ба иҷрои директиваҳои партия ва ҳукумат, риояи қонунҳои советӣ назорат мекунанд. Съезди XXVII КПСС нормаҳои уставиро дар бораи назорат ба кори ин ташкилотҳо ғанӣ гардонда, ба Устави КПСС аз он хусус иловаи муҳим дохил кард, ки «онҳо бояд ба такмил ёфтани кори аппарат, ба хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия кардани кормандони он фаъолона таъсир расонанд, масъулияти онҳоро барои кори супурдашуда, барои тараққиёти соҳа, барои адои хизмати аҳолӣ зиёд кунанд».

Ташкилотҳои партиявии вазорату идораҳои республика аз қарорҳои съезд хулосаҳои амалӣ бароварда ва онҳоро ба роҳбарӣ гирифта, ба ин ё он андоза шаклу воситаҳои такмили назоратро истифода мебаранд. Инҳо ҳисоботу ахбороти коммунистон — роҳбарони ҷузъҳои структурӣ, мутахассисони асосӣ дар маҷлисҳои партиявӣ, маҷлисҳои бюрои партиявӣ дар бораи иҷрои қарорҳои партия ва ҳукумат, вазифаҳои хизматӣ, супоришҳои партиявӣ ва талаботи Устави КПСС мебошанд. Ба масъалаҳои хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия намудани кадрҳо, аттестацияи онҳо, ташкили таҳсил торафт бештар диққат дода, барои мустаҳкам намудани интизоми давлатӣ, ба муқобили бюрократизму коғазбозӣ ҷасуронатар мубориза бурда мешавад. Аммо, чунон ки таҳлили вазъияти корҳо нишон медиҳад, на ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ дар гузориши кори тарбияи коммунистон, тамоми кормандони аппарат дар рӯҳи бозсозӣ суботкорӣ зоҳир менамоянд.

Назорат ва тафтиши иҷро бояд дар тайёрии умумипартиявӣ ба Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС роли махсусан муҳим бозанд. Ташкилотҳои партиявӣ фақат дар сурати назорати талаботи Уставро риоя намудан ва қарорҳои қабулшударо иҷро кардани ҳар як коммунист ба минбаъда муттаҳид гардидани сафҳои партия, мустаҳкам шудани ваҳдати партия ва халқ, вусъати процесси дар мамлакат баамаломадаистодаи дигаргунсозиҳои революционии ҷамъиятӣ муваффақ шуда метавонанд.

**В. ТАРАСОВ,**
**мудири курсҳои республикавии такмили ихтисоси коркунони партиявӣ, советӣ ва идеологии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон.**

# СОВЕТҲО ДАР ШАРОИТИ БОЗСОЗӢ

**Дар шароити ҳозираи бозсозӣ, ки ҳаёти ҷамъият ҳарҷониба демократиконида мешавад, принципи ленинии ба ҳам пайвастани қонунгузорӣ, идоракунӣ ва назорат дар фаъолияти Советҳои маҳаллии республика беш аз пеш пурратар таҷассум меёбад. Пайвастагии узвии ин се функция дар кори Советҳо фақат дар сурати иштироки васеи намояндагони ҳамаи гурӯҳҳои иҷтимоии аҳолӣ имконпазир аст. Қарори КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои минбаъд ҳам баланд бардоштани ролу масъулияти Советҳои депутатҳои халқӣ барои тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС» ва қарори КМ КПСС «Дар бораи минбаъд ҳам такмил додани роҳбарии партиявӣ ба Советҳои депутатҳои халқӣ» боиси вусъати фаъолияти Советҳо гардиданд. Ҳоло саъю кӯшиши Советҳои посёлкавӣ ва қишлоқии мо ба чӣ равона карда шудааст? Процесси навсозии услуби кори депутатҳо дар чӣ ифода меёбад? Ҳоло коммунистон дар Советҳо ҳангоми тайёрӣ ба Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС чӣ хел роль мебозанд? Бо хоҳиши редакция ба ин саволҳо раисони комиҷроияҳои Советҳои маҳаллӣ ҷавоб медиҳанд.**

## Дар сурати такья кардан ба гурӯҳи партиявӣ

МУВОФИҚИ параграфи 42 Устави КПСС роҳбарии партиявӣ ба Советҳо тавассути коммунистоне, ки дар онҳо кор мекунанд, ба амал бароварда мешавад. Дар ҳайати Совети депутатҳои халқии посёлкаи Фархор 30 нафар коммунистон ҳастанд, ки дар гурӯҳҳои партиявии муваққатӣ муттаҳид шудаанд. Гурӯҳи партиявӣ фаъолона ёрӣ мерасонад, ки Совет аз ваколатҳои конституционии худ пурра истифода барад, ба иҷрои ҳатмии директиваҳои партиявӣ ва советӣ муваффақ гардад. Депутатҳои коммунист ҳам нисбат ба худ ва ҳам нисбат ба роҳбарияти комиҷроия серталабанд, дар вусъати худтанқидкунӣ, навсозии эҷодии услуби кори депутатҳо ибрат нишон медиҳанд. Гурӯҳи партиявӣ пеш аз яке аз сессияҳо бо материалҳои муҳокимашаванда шинос шуда, моро маҳз ба ҳамин роҳ ҳидоят кард. Эродҳои танқидии он ба мо ёрӣ расонданд фаҳмем, ки ба ин материалҳо таҳлил, хулосаҳои конкретӣ намерасанд, дар онҳо намоишкорӣ бартарӣ дорад. Баҳои гурӯҳи партиявӣ ҳаққонӣ буд: мо ба сессия бояду шояд тайёрӣ надидаем, масъалаҳоро пухта тайёр кардан, ҳуҷҷатҳоро бо диққат тартиб додан лозим буд. Ба қадри ҳол камбудиҳоро дарҳол бартараф намудем, аз танқид хулоса баровардем. Ин шахсан барои ман, ҳамчун раиси комиҷроия, ҳамчун коммунист, сабақи калон буд.

Гурӯҳи партиявии депутатҳо барои баланд бардоштани масъулияти роҳбарони хоҷагӣ дар иҷрои қарорҳои органи маҳаллии Ҳокимияти Советӣ низ кори зиёдеро ба ҷо меоварад. Мо бо исрори он рӯйхати баъзе коммунистонро аз ҷумлаи кадрҳои роҳбарикунанда, ки бепарвоӣ ва беинтизомӣ мекарданд, ба комитети районии партия пешниҳод намудем. Бояд гуфт, ки дар комитети районии партия моро ҳамеша дастгирӣ мекунанд. Ҳатто пешниҳоди Совети комиҷроия дар маҷлиси бюрои комитети районии партия махсус муҳокима карда шуд.

Ядрои партиявӣ дар Совет ҳамаи депутатҳоро ба ҳалли проблемаҳои муҳими бозсозӣ сафарбар менамояд. Аз ҷумла, ҳозир Совет роҳеро пеш гирифтааст, ки корхонаҳо ва ташкилотҳо ба якҷоя ҳал намудани проблемаҳои таъхирнопазири соҳаи иҷтимоию маишӣ ҷалб карда

шаванд. Инро айнан қарори КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои минбаъд ҳам баланд бардоштани ролу масъулияти Советҳои депутатҳои халқӣ барои тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС» талаб мекунад. Дар моддаи 21 қарор пешбинӣ шудааст: «...комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ бо ризоияти коллективҳои меҳнатӣ маблағи фондҳои тадбирҳои иҷтимоию маданӣ ва сохтмони манзили иттиҳодияҳо, корхонаҳо ва ташкилотҳои территорияи дахлдорро, сарфи назар аз тобеияти идоравиашон, ҳамчунин маблағи Советҳои маҳаллиро барои дар асоси саҳмгузорӣ сохтани манзил, муассисаҳои тиббӣ ва томактабии бачаҳо, базаҳои истироҳат, лагерьҳои пионерӣ ва объектҳои дигари ғайриистеҳсолӣ мутамарказ созанд. Усули барои тараққии соҳаи иҷтимоӣ якҷоя истифода бурдани ресурсҳои бюҷет ва маблағҳои номбурдаро ба кор баранд». Ман ин иқтибосро барои он пурра овардам, ки бисьёриҳо моҳияти саҳмгузориро ҳамчун тадбири асосии тезонидани тараққиёти соҳаи иҷтимоию маданӣ намефаҳманд ва ин процесс дар мо ҳанӯз бо мушкилиҳои зиёд сурат мегирад.

Комитети иҷроия бо ризоияти коллективҳои меҳнатӣ ва роҳбарони онҳо як сол пеш аз ин қарори дахлдор қабул карда буд. Он вақт қарор дода шуда буд, ки заводи асфальт якҷоя истифода карда шавад. Ҳоло он фақат як смена кор мекунад ва на бо тамоми иқтидораш. Онро нав сохта, кори сесменагии маҳсулотбарориро ташкил кардан мумкин мебуд. Аммо тадбирҳои андешидашуда хеле суст ба амал бароварда мешаванд: ба ин монеаҳои байниидоравӣ, тарзу усули кӯҳнашудаи кор халал мерасонанд.

Автобазаи № 18 Вазорати нақлиёти автомобилӣ, участкаи истифодаи роҳи № 44 Вазорати сохтмон ва истифодаи роҳи автомобилии республика, ҷамъияти матлуботи район, заводи пахта, ҳамаи корхонаю ташкилотҳои системаи иттиҳодияи районии агросаноатӣ якҷоя саъю кӯшиш намуда, метавонистанд посёлкаи мо ва маҳаллаҳои аҳолинишини гирду атрофи онро ободу зебо гардонанд. Онҳо роҳҳои ба тариқи саҳмгузорӣ барои эҳтиёҷи иҷтимоӣ тақсим намудани маблағро муайян карданд. Аммо ин ташаббуси пурқимат, ки ба рӯҳи бозсозӣ мувофиқ буд, аз тарафи вазорату идораҳои дахлдор дастгирӣ карда нашуд. Охир ин проблема дорои аҳамияти якумдараҷа мебошад, чунки дар мо то ба қарибӣ эҳтиёҷи иҷтимоию маданӣ бояду шояд қонеъ гардонда намешуд. Корхонаҳо одамонро ба кор қабул карда истеҳсолотро васеъ менамуданд, аммо дар бораи манзил, шароити зиндагии онҳо касе фикр намекард. Ҳамаи ин каҷравиҳо соҳаи иҷтимоию маданиро ба ҳолате оварда расонданд, ки ба он дигар тоқат кардан мумкин нест. Ба замми ин ғамхориро дар ҳаққи одам пурзӯр накарда, ба фаъол гардондани омили инсонӣ ҳамчун асоси тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ умед бастан амри маҳол аст.

Албатта, ин масъалаҳоро зудтар ҳал кардан мумкин буд, агар худи роҳбарони корхонаю ташкилотҳои номбурда бештар фаъолӣ ва субуткорӣ зоҳир менамуданд. Дар ин бобат одамони ибратбахш ҳам кам нестанд. Масалан, директори базаи нефть, депутати Совети посёлкавӣ, аъзои гурӯҳи партиявии депутатҳо Абдуҳамид Маҷидов аҳамияти давлатӣ доштани саҳмгузориро ба коллективи худ фаҳмонд, диққати мутахассисони корхонаро ба ҷустуҷӯи маблағ барои ин мақсад ҷалб намуд, ин иқдоми навро бо идораҳои болоӣ маслиҳат кард. Яъне тавре рафтор намуд, ки ҳар як коммунисти дар ҳаёт татбиққунандаи қарорҳои Совети депутатҳои халқӣ рафтор мекунад.

Ин ҷо дар бораи аҳамияти ибрати шахсии депутатҳои коммунист нақл кардан бамаврид аст. Совети посёлкавӣ бо мақсади вусъати мусобиқа тахти шиори: «Ба ҳар як ҳавлӣ — маданияти баланду нигоҳубини намунавӣ» қарор қабул намуд. Ҳоло даҳҳо ҳавлӣ ба ин унвон са-

зовор гаштааст ва дар қатори аввалинҳо ин унвон ба ҳавлии депутати коммунист, роҳбари гурӯҳи территориявии депутатӣ, ҷарроҳи касалхонаи районӣ Қодир Рашидов дода шуд. Оилаи ӯ дар посёлка ба некномӣ шӯҳрат пайдо кардааст, фарзандонаш бо баҳои аъло мехонанд, нағз тарбия ёфтаанд. Ҳавлии онҳо на фақат тозаю зебо, бароҳат аст, балки дар ин ҷо муҳити муносибати маданнии байниҳамдигарӣ ҳукмрон аст. Худи сардори оила ташаббускори ҷорӣ намудани расму маросимҳои нави советӣ мебошад. Вай ҳамчун духтур пропагандисти донишҳои тиббӣ дар байни аҳолии посёлка ҳам мебошад. Ба комиссияи доимии Совет оид ба савдо ва хӯроки умумӣ ҷонишини муҳаррири газетаи районии «Гулистон» коммунист Аскар Абдусамадов сардорӣ мекунад. Ба туфайли принципнокӣ ва суботкории ӯ вақтҳои охир дар ин соҳаи муҳим бисьёр камбудиҳо барҳам дода шуданд. Комиссия ба муҳокимаи комиҷроия ду масъалаи ҷиддиро пешниҳод намуд, ки ин имкон дод ба вазъияти ҳақиқии кор чуқур сарфаҳм равем.

Таъсири гурӯҳи партиявӣ ба депутатҳои бепартиявӣ низ зиёд шуда истодааст. Яке аз онҳо, пахтатойкунандаи заводи пахта Хуршед Гулонов, дар округи интихоботии худ фаъолона кор мебарад, ба вусъати кори спортии оммавӣ мусоидат менамояд. Хуршед баробари дар истеҳсолот зарбдорона меҳнат карданаш мунтазам бо спорт машғул мешавад. Вай бозингари беҳтарини командаи футболи «Ҳосилот» мебошад.

Бозсозӣ моро водор менамояд, ки муносибати худро ба вазифаҳои депутатӣ тағьир диҳем, роҳҳои нави демократиконии Советро ҷустуҷӯ кунем. Ва вазифаҳои нав ба мо ҳар қадар аён гарданд, ҳамаи он чи ки ба иҷрои онҳо халал мерасонад, ҳамон қадар моро бештар ба ташвиш меоваранд. Ба фикри мо, пеш аз ҳама функцияҳои Советҳои маҳаллии гуногунзина — шаҳрӣ, районӣ, посёлкавӣ, қишлоқро аниқ кардан даркор. Аз ҷумла, барои ҳолати ҳавлиҳое, ки дар ҳудуди посёлкаи Фархор воқеъ гардидаанд, Совети посёлкавӣ ҷавобгар аст, вале онҳо дар ихтиёри Совети районӣ мебошад. Дар бобати заминҷудокунӣ ва дигар умурҳо низ ҳаминро гуфтан мумкин аст. **Зарур мешуморам, ки фонди манзил, заминҳои посёлка, инчунин хоҷагии коммуналӣ ба ихтиёри Совети посёлкавӣ дода шаванд, ба Совет бояд имкон дод, ки проблемаҳои гуногун, масъалаҳои баҳснокро, ки дар территорияи он ба амал меоянд, худаш мустақилона ҳал намояд. Вагарна қарори ҳамдигарро такрор кардан, якдигарро иваз намудани органҳои советӣ ногузир аст. Хомӯшшавии ташаббус, паст шудани обрӯю этибори Советҳои посёлкавӣ ва қишлоқ ҳам аз ҳамин сар мезанад.** Азбаски чунин ҳолат дар дигар районҳо низ мушоҳида мешавад, ба фикри мо, зарур аст, ки дар миқьёси республика қонунҳо дар бораи ҳуқуқ ва вазифаҳои Советҳои қишлоқ, посёлкавӣ, районӣ ва шаҳрии депутатҳои халқӣ шарҳу эзоҳ дода, ваколат ва вазифаҳои онҳо аниқ муайян карда шаванд.

**А. ИБОДОВ,**
**раиси комиҷроияи Совети депутатҳои халқии посёлкаи Фархор.**

## Обрӯю эътибори депутат аз ғамхорӣ дар ҳаққи одамон

САМАРАНОКИИ фаъолияти ҳар органи советӣ бевосита ба мустаҳкамии алоқаи он бо омма вобаста аст. Одамон ба қобилияти ваколатҳои худро истифода карда тавонистани Советҳо ҳар қадар боварӣ ҳосил кунанд, ин алоқа ҳамон қадар эътимоднок мегардад. Ана як мисоли характернок. Ба комиҷроияи Совети посёлкавии мо ба воситаи комитети районии партия аз сардухтури касалхонаи район Х. И. Қаҳ-

ҳорова дар бораи номураттабии таъминоти гармӣ ва моддӣ мактуби шикоятӣ омад. Барои тафтиши шикоят ва дидани чораи таъчилӣ мо комиссия ташкил намудем, ки ба ҳайати он ман, ҳамчун раиси комичроия, сардори комбинати муассисаҳои манзилу коммуналӣ Д. Бӯриев, ҷонишини директори оид ба корҳои маишии иттиҳодияи «Тоҷикхимпром» А. Абраев, сардори водоканализацияи район В. М. Токовенко, намояндагони маъмурияти касалхонаи район дохил шуданд. Вазъиятро дида баромадем. Маълум шуд, ки қубури шафати хонаи истиқоматӣ сӯрох шуда, буғ аз он баромада мерафтааст. Дарҳол техникаро овaрондем, обро ба воситаи компрессор кашида гирифта, қубурро соз карданд. Носозии техникаи гармидиҳандаи касалхонаро ҳам ошкор кардем. Челонгари касалхона ҳар гуна сабабу баҳона меҷуст, то ки барои бартараф кардани норасоиҳо машғул нашавад. Ба ӯ маслиҳатҳо додем. Аз дигар эҳтиёҷоти касалхона низ воқиф гардидем, онро бо чизҳои зарурӣ таъмин кардем. Бо ёрии иттиҳодияи «Тоҷикхимпром» масъалаи бо манзил таъмин намудани коркунони касалхона ҳал карда шуд.

Ҳамин ки ҳама корҳоро ба ҷо овардем, ба сардухтур занг зада пурсидам:

— Ҳозир вазъият чӣ тавр аст?

— Раҳмат, ҳама корҳо буд шуданд, — ҷавоб дод ӯ.

— Барои чӣ бевосита ба комиҷроияи Совети посёлка не, балки ба комитети районии партия муроҷиат намудед?

— Фикр кардам, ки инаш эътимоднoктар аст... Гумон надоштам, ки ба мо ёрӣ расонда метавонед.

Ана гап дар куҷо будааст! Ба қувваи органи маҳаллии Ҳокимияти Советӣ бовар надоштааст. Нафаҳмидааст, ки ин вазифаи бевоситаи он мебошад, на вазифаи комитети районии партия...

Ман фикр кардам: кай, бо айби кӣ ва бо чӣ асос комиҷроия аз боварӣ баромадааст? Чӣ хел органи маъмуриро иваз кардани органи партиявӣ одат шуда мондааст? Ҳамаи ин натиҷаи хатогиҳои умумии мо дар давраи гузашта мебошад. Ҳозир чӣ бояд кард? Чунин каҷравиро (дар кори ҳаррӯзаамон) дар шуури одамон ислоҳ бояд намуд: **Агар мо аз тарзи кӯҳнаи тафаккур ва амалиёт ҳар қадар зудтар даст кашем, демократиконии Советҳо бо дастгирии аҳолӣ ҳамон қадар бомуваффақияттар ба амал бароварда мешавад.**

Дар кори мо дуруст ҷобаҷо гузоштани иҷрокунандагон ва серталабию сахтгирӣ нисбат ба онҳо хеле муҳим аст. Боре зане ба ман муроҷиат кард: «Боми хонаам мечакад, се сол аст, ки барои таъмири он остонаи дари идораҳои гуногунро охурча мекунам, вале бенатиҷа». Худи ҳамон рӯз ҳамроҳи коркунони хоҷагии коммуналӣ ба хонаи ӯ рафтем. Дар ҳақиқат, чораи таъҷилӣ дидан лозим буд. Дар комиҷроия мо дар назди сардори комбинати муассисаҳои манзилу коммуналӣ масъаларо кӯндаланг мондем:

— Рафиқ Бӯриев, чӣ кор карданиед?

— Битум нест.

— Ин баҳона шуда наметавонад. Ӯҳдабарою ташаббускор шудан даркор... Ҷавоб диҳед: кай таъмир мекунед?

— Пасфардо меравам, кӯшиш мекунам, ки ба мо битум диҳанд.

Баъд аз чанд рӯз ӯ омада гуфт, ки супориш иҷро шуд.

Дар хотир дорам, ки мо дар маҷлиси комиссияи доимӣ оид ба нақлиёт ҳисоботи директори автобазаи № 25 Ш. Тилавовро дар бораи чораҳои беҳтар намудани хизмати нақлиёт ва вазъияти кор дар коллектив шунидем. Вай ба маҷлис бе тайёрӣ омад ва аъзои комиҷроия Г. А. Замотаев таклиф намуд, ки ҳисобот ба дафъаи дигар мононда шавад, зеро дар он худтанқидкунӣ, таҳлили кор набуд. Ба Тилавов гуфтанд: «Бояду шояд тайёрӣ бинед ва баъд аз панҷ рӯз боз биёед». Вакте ки ӯ омад, гуфтанд: «Ҳамкорҳоятонро низ таклиф кунед...». Ҳа-

мин тавр, дар маҷлиси комиссия аз автобаза қариб 30 кас ҷамъ омад. Директор ҳис намуд, ки вай ба доираи васеи одамон, асосан дар назди коллективи худ ҳисобот медиҳад. Дар ин ҷо дурӯғ гуфта намешавад, дурӯғ гуфтӣ, туро рафиқон ислоҳ карда мемонанд. Ва ҳисобот муфассалу объективӣ шуд. Баъди чанд вақт мо боз ба сари ин масъала омадем ва тафтиш кардем, ки эроду тавсияҳои комиссияи доимии Совет чӣ хел иҷро карда мешавад.

Совети посёлкавӣ дар кадрҳои хоҷагии ҳамаи мартабаҳо хислатҳои кордонию кориҷрокунӣ, худтанқидкунӣ, қобилияти таҳлил карда тавонистани фаъолият ва рафтори худро парварда, ба ҳамин андоза ба худ низ сахтгирона муносибат мекунад. Дар мо чунин кор анъана шудааст: як гурӯҳ депутатҳо ва роҳбарони умурҳои гуногун ҷамъ мешавем, ба ин ё он кӯча мебароем, ҳолати адои хизмати коммуналӣ, маишӣ, савдоро якҷоя тафтиш мекунем, муқаррар менамоем, ки чиро беҳтар кардан зарур аст, кӣ ба ёрӣ мӯҳтоҷ аст. Агар бо одамон бевосита дар маҳалҳо алоқа муқаррар карда шавад, манзараи ҳақиқии кор аён мегардаду ба туфайли он камбудӣ ва норасоиҳо зудтар бартараф карда мешаванд.

Қабули гражданинҳо дар худи комиҷроияи Совет ба тартиб дароварда шуд. Котиби комиҷроия Т. Абдуллоев рӯзҳои аввал аз услуби пешинаи кори идоравӣ, коғазбозӣ халос шуда наметавонист, мавридҳое мешуд, ки барои як справка одамонро имрӯзу пагоҳ биёед гуфта сарсону саргардон мекард. Баъд аз танқиди рафиқонаи мо вай усули корашро дигар намуд, ба одамон диққату эътибор медодагӣ шуд.

Ҳоло мо дар коллективҳои калони истеҳсолӣ ва ҷои истиқомати одамон маҷлисҳои сайёри комиҷроияро мегузарондагӣ шудем. Масъалаҳои дар сессияи Совет муҳокимашаванда бештар мушаххас ва ба талаботу дархости ҳозира мувофиқ гардидаанд. Тафтиши иҷрои қарорҳои қабулшуда такмил мeёбад, ки ба ин ҳиссаи депутатҳо — сардори бригадаи бинокорӣ Г. Алибахшев, мудири шӯъбаи районии банки давлатӣ А. И. Заверталюк, ронандаи автобаза М. Боев, мудири боғчаи бачаҳо Л. Я. Ковалек ва дигарон калон аст. Ҷолиб аст, ки шумораи гражданинҳои бевосита ба Совети посёлкавӣ муроҷиаткунанда хеле афзуд. Пеш ба мо дар байни як сол ба воситаи идораҳои болоӣ ба ҳисоби миёна 240 шикоят меомад, ҳозир он каме бештар аз 40-торо ташкил мекунад. Албатта, аз ин хотирҷамъ намешавем: охир ҳар як шикоят оқибати қонеъ нагардондани эҳтиёҷи ин ё он шахс ва, ниҳоят, оқибати бепарвогии мо мебошад. Ба Совети посёлкавии депутатҳои халқӣ лозим меояд корро тавре ба роҳ монад, ки бо ҷавоби фаврии шикоятҳо маҳдуд нашуда, сабабҳои пайдошавии онҳоро пешгирӣ намояд. Ман чун коммунист мефаҳмам, ки таъмин намудани ин кор аҳамияти калони сиёсӣ дорад, хусусан ҳозир, дар давраи тайёрӣ ба Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС, ки дар он дар бораи тадбирҳои демократиконии минбаъдаи ҳаёти партия ва ҷамъият масъала муҳокима карда мешавад.

**Ш. ҚУЛОВ,**
**раиси комиҷроияи Совети депутатҳои халқии посёлкаи Ёвон.**

## Бовар кунонидан ва сафарбар кардан даркор

ҚАРИБ дар нимароҳи байни Ғарм ва Тоҷикобод қишлоқи Лангари Шоҳ — маркази территорияи Совети қишлоқ воқеъ гардидааст. Ман дар ин маҳал ба воя расидаам, аз ҳамин ҷо ба хондан рафтам ва соҳиби касби педагогӣ шуда, боз ба ин ҷо баргаштам. Ман меҳнатдӯстони атрофиёнам — деҳқонон ва чорводорони совхози ба номи ком-

бриг Фединро аз бачагӣ ҳурмат мекунам ва ҳоло худро ба тарбияи фарзандони онҳо бахшидаам. Ба кори депутатӣ ҳанӯз соли 1960 ҷалб шуда будам, ҳашт соли охир бошад, мунтазам бо ин кор машғулам. Дар ин муддат нағз омӯхтам, ки дар вазифаи депутатӣ чизи асосӣ ташкили иҷрои қарорҳои қабулкардаи Совет будааст. Азбаски Совет иродаи оммаи меҳнаткашонро ифода мекунад, пас ҳар як депутат бояд саъю кӯшиши онҳоро ба иҷрои қарорҳои Совет равона намояд. Вақте ки ман аз рӯи наказн интихобкунандагон дар ҳалли проблемаи муҳим — сохтмони мактаби нав дар қишлоқи Дараи Мазори Боло иштирок кардам, маҳз ҳамин тавр буд. Аҳамияти ин корро ба аҳолӣ фаҳмонда, ба ҷудо карда шудани маблағу қувваи совхоз муваффақ шуда, ман фаҳмидам, ки агар одамонро бовар кунонда ва сафарбар карда тавонем, онҳо ҳар иқдоми некро самимона мепазиранд. Совхоз ба чӯбкории иморат ёрӣ дод, дигар корҳои сохтмон ва пардозкунӣ бо усули ҳашар ба ҷо оварда шуданд. Дар ин сохтмони начандон калон, вале дар шароити маҳаллӣ хеле муҳим, коргарони совхоз, муаллимон, талабаҳои синфҳои боло, падару модарони хонандагон ҷидду ҷаҳд карданд, ки ин на фақат аҳамияти соф амалӣ, балки аҳамияти тарбиявӣ ҳам дошт. Расми кушоди ботантанаи мактаби нав, ки мо солонаи онро моҳи маи соли ҷорӣ қайд мекунем, барои бисьёр одамони дар сохтмони он ширкат варзида иди калон буд.

Моҳи июни соли гузашта депутатҳои Совет маро раиси комиҷроия интихоб намуданд ва аз он вақт масъулияти ман чандин маротиба афзуд. Акнун мақсад дорам услуби кори комиҷроияро умуман такмил диҳам, то ки он куллан демократӣ гардад. Асоси фаъолияти Совети қишлоқи моро чунин принцип ташкил мекунад: мунтазир нашавем, ки кадом як ташкилот, орган барои мо ин ё он корро иҷро кунад, худамон бояд ташаббускорона амал кунем, аз рӯи ҳар як қарори қабулшуда натиҷаи дилхоҳ ба даст оварем.

Талаботи маданию маишӣ ва маънавии меҳнаткашони деҳот дар айёми мо махсусан тез меафзояд, ки инро ҳангоми ба амал баровардани дигаргунсозии социалии қишлоқ ба назар нагирифтан мумкин нест. Бинобар дар вақти планкашӣ Совет ҳам вазифаҳои имрӯза, ҳам вазифаҳои ояндаро муайян мекунад. То қарибӣ дар мо бисьёр навъҳои хизмати маишӣ вуҷуд надоштанд. Мо ба як қатор хелҳои хизмат дар қишлоқ мутахассисонро ҷалб намудем. Муваққатан ҳар гуна устохонаҳоро дар вагончаҳо ҷойгир кардем. Фаҳмост, ки бо ин маҳдуд намешавем: солхои наздик Хонаи хизмати маишӣ сохта мешавад. Сохтмони клуби наврo сар мекунем, роҳи байни қишлоқҳо аз нав сохта, васеъ карда шуд. Бо вуҷуди ин соҳаи социалию маданӣ суст тараққӣ мекунад. Ҳалли таъхирнопазири проблемаҳои сохтмони касалхонаи дорои шӯъбаи таваллудхона, ба як қатор маҳалҳои аҳолинишин гузаронидани радиою телефон, ба тартиб андохтани кори наклиёт ёрии бевоситаи ташкилотҳои районӣ ва республикавиро талаб мекунад.

Ба коммунистоне, ки ба ҳайати Советҳо дохиланд, талабот махсусан зиёд аст. Ман ҳамеша инро дар хотир дорам. Дар муддати 25 соли аъзои партия буданам мафҳуми вазифаи партиявӣ ба ин дараҷа мазмуни нав пайдо накарда буд. Мебинам, ки хислатҳои худтанқидкунӣ, кӯшиши сазовор будан ба номи олии партия ба ҳамаи депутатҳои коммунисти Совети қишлоқи мо хос аст. Ва ин гарави ҷустуҷӯҳои минбаъдаи эҷодкорӣ, зудтар бартараф намудани ҳамаи он чи мебошад, ки ба афзудани самараи кори депутатҳо халал мерасонад.

**А. ШАРИФОВ,**
**раиси комиҷроияи Совети қишлоқи Лангари**
**Шоҳи райони Ғарм.**

# МАВҚЕЪ

ДАР ҲАЁТИ ҳар кадоми мо лаҳзаҳое мешаванд, ки дар онҳо гӯё мо бо виҷдони худ — бо виҷдони инсонӣ, гражданӣ, партиявии худ танҳо ба танҳо мемонем. Он гоҳ мазмуни ботинии мо пеши назарамон падид омада, таносуби байни мақсаду ниятҳои дар қалбамон пайдошаванда ва татбиқи амалии онҳо аён мегардад. Ин ҳолат аксаран дар лаҳзаҳое ба амал меояд, ки фард рӯҳбаландии олии ахлоқиро аз сар мегузаронад. Худи ҳамин ҳолат шояд ба коллективи том дар марҳалаи ҳалкунандаи ташаккули он хос гардад. Маҳз чунин таҳлили танқидонаи худ ҳозир ба онҳое хос аст, ки бо ҷидду ҷаҳди онҳо дар мактаб-интернати махсуси республикавии № 2 муҳити маънавию психологӣ ташаккул меёбад. Ҳамаи он чи, ки дар рафти процесси мазкур дар коллектив ба амал меояд, — барҳам задани зиддиятҳои ботинии шахс, бархӯрди афкор, муайян намудани ягонагии амалиёт — дар ядрои сиёсии он — ташкилоти ибтидоии партиявӣ ифода ёфтааст. Аз он рӯзе, ки се сол пеш дар Ленинобод ин мактаб ташкил ёфт, коммунистон — муаллимон, мураббиён, ба қадри инкишофи идеявӣ-маънавиашон, ба воқеа, ба корҳо аз назари талаботи нав баҳо медодагӣ шуданд. Ҳама кайҳо эҳсос менамуданд, ки вай ба гуфтугӯи самимона, ҷиддӣ ва ҳалкунанда табдил наёфта наметавонад. Инак, он гуфтугӯ баргузор гардид. Дар маҷлиси партиявӣ ҳисоботи бюрои партиявӣ дар бораи роҳбарӣ ба бозсозӣ шунида шуд.

Маҷлис кори котиб ва бюрои партиявиро умуман ғайриқаноатбахш донист. Ин натиҷаи ким-кадом «ҳодисаи фавқулодда» дар коллектив ё вазъияти тезу тунди пурихтилоф дар муҳити партиявӣ набуд. Сабаби чунин баҳои қатъӣ тамоман дар чизи дигар — дар меъёрҳои принципиаи нав буд...

Тамоми маҷлиси партиявӣ аз аввал то охир дар вазъияти пуршиддати мубоҳисавӣ гузашт. Пеш аз он ки баҳои фаъолияти бюрои партиявӣ якҷоя муайян карда шавад, фикру мулоҳизаҳои мухталифу баъзан мухолифи якдигар муқоиса карда шуданд. Вале таҳлили якҷояи вазъияти ҳақиқии кор аксариятро ба фикри ягона моил намуд. Таъсири ташкилоти партиявӣ дар коллектив хеле суст шудааст. Роли назорати партиявӣ ба фаъолияти маъмурият паст гардидааст. Дар ҳалли масъалаҳои ҳалталаби хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия намудани кадрҳо принципнокии зарурӣ нисбат ба онҳое, ки танқидро нодуруст қабул мекарданд, серталабии партиявӣ зоҳир карда намешуд. Иштирокчиёни маҷлис гуфтанд, ки бисьёр вақт ҷои кори амалиро дар рӯҳи талаботи ҳозира коғазпуркунии беҳуда мегирад. Аз хусуси он низ далелу мисолҳо оварда шуданд, ки алҳол дар коллектив асосҳои демократӣ вусъат намеёбанду бюрои партиявӣ барои бартараф намудани сабабҳои он қатъият зоҳир намекунад.

Даъвои коммунистон ба котибашон Иброҳим Юсуфов асоснок буд. Вай сардори коммунистон не, гуфтанд онҳо, балки одами бепарвою беғайрат аст, нисбат ба зуҳуроти манфӣ ва рафтори ношоиста оштинопазирӣ зоҳир намекунад.

Баҳои ба вазъияти бавуҷудомада додаи котиби комитети партиявии вилояти Ленинобод Б. Ф. Раҳимова ин фикрро тасдиқ менамуд.

— Собиқ котиб Иброҳим Юсуфов роҳбарии партиявиро таъмин накард. Вай аз рӯи характери худ сарвар нест. Барои бефаъолиятию

беҳаракатиаш бори дигар котиб интихоб нашуд. Сабоҳат Қодироваро, ки пештар дар он ҷо котиб буд, аз нав интихоб намуданд. Ҳама чиз дар муқоиса фаҳмида мешавад....

Албатта, кори органи интихобӣ на аз ҷидду ҷаҳди як худи котиб таркиб меёбад. Барои ҳамин ҳам маҷлис ба фаъолияти тамоми бюро баҳои ғайриқаноатбахш дод. Зиёда аз ин, коммунистоне, ки ба ҳайати он дохил буданд, худашон одилона будани қарори қабулшударо эътироф намуданд. Ин лаҳзаи дигаргунии куллие буд: ташкилоти партиявӣ ба пояи сифатан нав баромад, ки ба худи рӯҳи бозсозӣ мувофиқ аст, қолабҳои солҳои тӯлонӣ бавуҷудомадаи беҳаракатӣ ва нармдилиро шикаста партофт. Пеш дар чунин ҳолатҳо дар паси ибораи «кори ташкилот қаноатбахш ҳисобида шавад» фориғболӣ ё қобил набудан барои аз нуқтаи назари танқидӣ баҳо додан ба худ, ё хоҳиши вайрон накардани муносибати якдигар, ё тарсе пинҳон буд, ки даст кашидан аз қолаби одатӣ мабодо органҳои болоиро наранҷонад... Ҳол он ки ҳалли коммунистона ва бемусоҳилаи ин ё он масъала на аз сустӣ, балки аз қудрати ташкилоти партиявӣ шаҳодат медиҳад...

Оре, ҳам дар комитети партиявии шаҳрӣ ва ҳам дар комитети партиявии вилоятӣ амалиёти ташкилоти партиявии мактаб-интернатро маҳз ҳамин тавр, ҳамчун зуҳуроти қувваи пайдокардаи он фаҳмиданд. Вақте ки коммунистон бо чорабиниҳои нимкора маҳдуд нашуда, дар худи ҳамон маҷлиси партиявӣ, яъне ҳанӯз дар нимаи давраи ҳисоботӣ, ҳам котиб ва ҳам тамоми ҳайати бюроро аз нав интихоб намуданд, ин қувва боз ҳам пурратар зоҳир гардид. Ба ҳамин тариқ, ташкилоти партиявӣ барҳақ, нуктаро аз қарори КМ КПСС «Дар бораи гузаронидани пленумҳои комитетҳои партиявӣ ва маҷлисҳои коммунистон бо муҳокимаи ҳисоботи органҳои интихобӣ дар бораи кори роҳбарӣ ба бозсозӣ» истифода бурд. Қарор пешбинӣ мекунад, ки «маҷлиси коммунистони ташкилоти ибтидоӣ, цехӣ (конференция) баъзе аъзоёни ин органро иваз карда, аз он коркунони ноӯҳдабаро ва ё беобрӯшударо бароварда, дар мавриди кори ғайриқаноатбахши бюро, комитети партиявӣ онҳоро аз нав интихоб карда метавонанд».

Ба ҳайати нави бюрои партиявӣ ба ҷои панҷ нафар, чунон ки пештар буд, се нафар коммунистон дохил шуданд: С. Қодирова, муаллимаи забони русӣ, В. В. Винников, ҷонишини директор оид ба тайёрии ҳарбию тарбияи ҷисмонӣ, А. Г. Остапец, муаллими химия. Номзадии онҳо бодиққату бомулоҳиза хоста гирифта шуда буданд. Маҷлис ҳайати органи интихобиро кам карда, на ба миқдор, балки ба сифат диққати асосӣ дод.

Сабоҳат Қодирова, котиби нави бюрои партиявӣ, одами меҳрубон ва дар баробари ин принципнок буда, ба ҳама гуна қаллобӣ тобу тоқат надорад. Ин фазилатҳои ахлоқӣ барои маъқул донистани номзадии ӯ роли калон бозиданд. Кордонию корбудкунӣ, маҳорати ҳимоя карда тавонистани нуқтаи назари худ, қобилияти ташкилотчигии ӯ низ ба ҳисоб гирифта шуданд. Ва, албатта, ҳамин чиз ба назар гирифта шуд, ки вай дар органи интихобии партиявӣ таҷриба дорад, пештар дар ҳамин ҷо котиб ва ҷонишини котиб интихоб шуда буд. Коммунистоне, ки мо бо онҳо дар мактаб-интернат сӯҳбат намудем, сарвари худро ана ҳамин тавр тавсиф намуданд, мулоқот бо Сабоҳат Қодирова низ ба мо ҳамин гуна таассурот бахшид. А. Г. Остапец ва В. В. Винников низ дар коллектив одамони обрӯманд мебошанд, аз ин рӯ, ба фикри мо, умуман бюрои партиявӣ ба иҷрои корҳо қодиру қобил аст.

Мавқее, ки ташкилоти ибтидоии партиявӣ дар маҷлиси махсусан муҳими худ ишғол намуд, натиҷаи табиии дигаргуниҳои куллие гардид, ки ҳозир, дар арафаи Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС дар партия, дар мамлакат ба амал омада истодаанд. Бинобар муҳим аст, ки коммунистони мактаб-интернат ин мавқеъро аз даст надиҳанд

ва минбаъд ҳам ба чунин ягонагии афкор ва амалиёт муваффақ гарданд.

Маҷлис танҳо имкониятҳои потенциалии ташкилоти партиявиро ошкор намуд, ки онҳо ҳанӯз пурра истифода бурда намешаванд. Истифодаи ҳатмии амалии онҳо зарур аст, чунки коммунистони мактаб ҳанӯз бисьёр проблемаҳои ҷиддии ҳалталаб доранд.

Мактаб-интернати махсуси республикавии № 2 бо мақсади тайёр кардани ҷавонон барои дохил шудан ба омӯзишгоҳҳои ҳарбӣ барпо карда шудааст. Мувофиқи Низомнома ба он хатмкунандагони синфи ҳаштум, ки нағз хондаанду хушахлоқ мебошанд ва аз рӯи саломатӣ ва тайёрии ҷисмониашон барои хизмати ояндаи офицерӣ шоистаанд, қабул карда мешаванд. Асоси таҳсилро тайёрии ибтидоии ҳарбӣ, мукаммал омӯхтани забони русӣ ташкил медиҳад. Ба математика, физика ва химия аҳамияти калон дода мешавад. Мақсади таълиму тарбия дар кадрҳои ояндаи ҳайати фармондеҳони Қувваҳои Мусаллаҳ парваридани асосҳои ташаккули сифатҳои ватандӯстию интернационалистӣ мебошад.

Бо ҷидду ҷаҳди Вазорати маорифи республика ва кӯмаки органҳои маҳаллии партиявию советӣ базаи моддӣ мустаҳкам мегардад, мактаб бо кадрҳои муаллимону командирон-мураббиёни ботаҷрибаю баландихтисос таъмин карда шудааст. Коллективи педагогӣ процесси таълиму тарбияро такмил медиҳад. Панҷ кабинети лингафонӣ, кабинети касбинтихобкунӣ, шаҳрчаи спортӣ муҷаҳҳаз аст. Аммо бисьёр эҳтиёҷоти мактаб ҳанӯз ғайрикофӣ қонеъ гардонда мешавад ва он чи ки мактаб дар ихтиёри худ дорад, самараи дилхоҳ намебахшад. Як қатор иқдомҳои бемулоҳиза, номутобиқатии ҷидду ҷаҳди аппарати маъмурӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ, низоъҳое, ки баъзан дар коллектив ба амал меоянд, — ин ҳама вазъиятро мураккаб гардонда, ба ҳарчи зудтар бартараф намудани камбудию нуқсонҳо халал мерасонад. Дар як муддати кӯтоҳ дар мактаб се маротиба директорро иваз намуданд. Бо ҷонишинони оид ба кори таълиму тарбия, тайёрии ҳарбию тарбияи ҷисмонӣ низ тақрибан ҳамин ҳодиса рӯй дод. Шӯъбаҳои районӣ ва шаҳрии маорифи халқ ва роҳбарияти худи мактаб ба кори хоста гирифтани хонандагон ҷиддӣ муносибат намекунанд, ки ин боиси мактабро тарк кардани шумораи зиёди шогирдон мегардад. Мувофиқи маълумотҳои тафтишоти ба қарибӣ гузаронидаи Вазорати маорифи РСС Тоҷикистон, танҳо дар нимсолаи якуми соли таҳсили ҷорӣ 80 хонанда аз мактаб хориҷ карда шуд: барои бад хондан — 3 кас, барои беинтизомӣ — 4 кас, барои хоҳиши давом додани таҳсилро надоштан — 42 кас(!), бо сабаби бадии аҳволи саломатӣ — 23 кас, бо сабабҳои аҳволи оилавӣ — 8 кас. Ин рақамҳо эзоҳро наметалабанд.

Танҳо дар сурати демократиконии муносибатҳои байниҳамдигарӣ дар коллектив ташкилоти партиявӣ ҷидду ҷаҳди муаллимону мураббиёнро ба иҷрои вазифаҳои дар назди онҳо истода равона карда метавонад. Демократикониро бошад, танҳо ба шарти мутобиқ гардондани ҷидду ҷаҳди органҳои ҷамъиятӣ ва маъмурият таъмин кардан мумкин аст. Мо бо одамоне сӯҳбат доштем, ки асоси фаъолони партиявию касабавии мактабро ташкил менамуданд. Мувофиқи ақидаи умумии онҳо, чунин мутобиқат алҳол вуҷуд надорад. «Бисьёр вақт маъмурият бидуни бюрои партиявӣ ва комитети иттифоқи касаба қарор қабул мекунад». «Хеле суст шудани фаъолӣ эҳсос мешавад», «Ба таври сунъӣ ҷудо кардани муаллимон ва командирон-мураббиён ташвишовар аст. Ҳамаи масъалаҳо бояд якҷоя муҳокима карда шаванд, охир дар мо процесси таълиму тарбия як аст», «Анъанаҳои беҳтарини аз ибтидои ташаккульёбиаш андӯхтаи мактаб аз байн рафта истодаанд».

Ин ва дигар эродҳоро ҳамсӯҳбатони мо беасос баён накарданд. Далелҳои тасдиққунандаи асоснокии онҳо бисьёранд. Чунончи, директори мактаб-интернат М. Н. Отаев розигии бюрои партиявӣ ва коми-

тети иттифоқи касабаро нагирифта, бар хилофи афкори аксарияти муаллимон Г. Ш. Губайдуллинаро ба вазифаи ҷонишини директор оид ба кори таълим таъин намуд, ки ин, албатта, дар коллектив норозигиро ба вуҷуд овард.

«Ба ин вазифа хоста гирифтан ва таъин намудани рафиқ Губайдуллина Г. Ш. номувофиқ аст. Рафиқ Губайдуллина Г. Ш. таҷрибаи кофии кор надорад, ба системаи назорати дохилимактабӣ нағз сарфаҳм намеравад ва ба фаъолияти муаллимон баҳои объективӣ дода, ба онҳо бо камоли кордонӣ ёрӣ расонида наметавонад». Ин иқтибосест аз материалҳои тафтиши гузаронидаи комиссияи Вазорати маорифи республика. Чунон ки мебинед, қарори худсарона ба ҳеҷ ваҷҳ ба нафъи кор набуд. Онро бекор кардан лозим омад, вале дар дили одамон доғи он боқӣ монд.

Маъмурият ба хабари комитети иттифоқи касаба эътибор надода, ба амалиёти ғайриқонунии сарбухгалтер О. С. Новикова муносибати мусоҳилакорона кард. Бо фармони Вазорати маорифи республика «Барои дағалона вайрон кардани вазифаҳои хизматӣ ва таъмин накардани гузориши дурусти ҳисоботи бухгалтерӣ, суст кардани назорат, нодуруст ба ҳисоб гирифтани сарватҳои моддии ба анбор меомадагӣ ва пурра барҳам надодани камбудиҳои фаъолияти молиявию хоҷагӣ» ба ӯ выговори қатъӣ эълон карда шуд. Агар роҳбарият ба назорати ҷамъиятӣ такья мекард, чунин ҳодиса рӯй намедод.

Муҳокимаи нимпӯшидаи рафтори ношоистаи командир-мураббӣ А. А. Несмеянов, ки ба ҳушьёрхона афтида буд, ба пурзӯр гардидани серталабию сахтгирии коллективӣ мусоидат накард. Директор ба кабинеташ танҳо мураббиёнро даъват намуда, муаллимонро ҳатто аз ин ҳодисаи ногувор хабардор накард. Зимнан, мебоист ӯ ба онҳо такья намуда, ҳар рӯз ҳамроҳашон маслиҳат мекард. «Коллективи педагогии мактаб-интернати махсуси республикавии № 2 коллективи ботаҷриба, кордон, сахтгиру серталаб аст, бисьёриҳо ба кор эҷодкорона муносибат намуда, барои натиҷаҳои кори худ ғамхорӣ менамоянд», — кадрҳои муаллимони мактабро дар вазорат ана ҳамин тавр тавсиф менамоянд.

Мураббиён дуруст гуфтанд: масъулияти таълимро аз масъулияти тарбия ҷудо кардан мумкин нест. Ва намунаи дарки ин нуктаро бояд пеш аз ҳама худи роҳбар нишон диҳад. Вале чунон ки хулосаҳои тафтиши гузаронидаи комиссияи номбурда шаҳодат доданд, «директори мактаб-интернат рафиқ Отаев М. Н. бо ташкил ва роҳбарии бевоситаи процесси таълиму тарбия оид ба тайёрии ибтидоии ҳарбии хонандагон машғул намешавад, ба рафти он назорат намекунад, ба дарсҳо намедарояд, аз хусуси гузориши таълими ибтидоии ҳарбӣ тасаввурот надорад, ин корро пурра ба зиммаи ҷонишини худ оид ба кори ҳарбию тарбияи ҷисмонӣ ва мураббиёни калон гузоштааст, ки онҳо дар натиҷаи ин дар иҷрои вазифаҳояшон на ҳамеша суботкорию ташаббус нишон медиҳанд.

«Барои роҳбарӣ ва назоратро ба процесси таълиму тарбия таъмин накарданаш, ба муҳайё сохтани муносибатҳои мӯътадили психологӣ дар коллектив диққати ҷиддӣ надоданаш» ба директори мактаб-интернат М. Н. Отаев моҳи январи соли 1987 бо фармони вазорат выговори қатъӣ эълон карда шуд. Аммо, ба назари мо, Муқим Наимович аз он сабақи даркорӣ нагирифт. Дар ин бобат саҳву хатоҳои ҷиддии маъмурият ва ҳам мисли пештара баҳои сазовор надодан ба аҳамияти роҳбарии коллегиалӣ шаҳодат медиҳад. Охири соли 1987 бо мақсади тафтиш намудану расондани ёрии амалӣ методисти Кабинети республикавии таълимӣ-методии Вазорати маорифи РСС Тоҷикистон Ф. М. Альтшулер, ки таҷрибаи роҳбарӣ ба чунин мактаб дорад, ба мактаби махсус рафта буд. Ба фикри ӯ диққат медиҳем. «Гуфта наметавонам, ки дар он ҷо тартибот ҷорист. Бачаҳо бо либос, сару рӯи чиркин мегар-

данд, мӯи сарашон натарошидагӣ, формаҳои гуногун дар тан дошта, миёнбанд надоранд, дар муносибати байни ҳамдигарӣ ва бо калонсолон интизоми ҳарбиро риоя намекунанд. Дар бораи процесси таълим бошад, пас вай дуруст ба роҳ монда нашудааст. Дониши як қатор командирон-мураббиён бағоят паст аст. Ман онҳоро дар ҳаҷми программаи барои хонандагон тартиб додашуда санҷидам. Таълимгирандагон низ оиди талаботи оддитарини тайёрии ибтидоии ҳарбӣ донишу малакаҳои ғайриқаноатбахш доранд. Акнун аз хусуси директор. Ман гуфта наметавонам, ки ӯ бепарвост. Кӯшиш дорад, барои мустаҳкам шудани базаи моддӣ кори зиёде кардааст. Вале аз сабаби таҷрибаи дахлдор надоштанаш на ҳамеша медонад, ки аз тобеонаш — командирон-мураббиён ва ҷонишинаш оид ба кори ҳарбию тарбияи ҷисмонӣ чиро талаб кунад...».

Пас, бештар маслиҳат пурсида, ба фикри дигарон гӯш кардан ва, аз ҳама асосиаш, ба таври партиявӣ ба рафтори худ аз нуқтаи назари танқидӣ баҳо додан даркор аст. Бешубҳа, ҳоло ба директор душвор аст, ӯ ба дастгирии ҳамаҷонибаи ҳамкоронаш эҳтиёҷ дорад, вале ба ин дастгирӣ ба шарте умед баста метавонад, ки агар ба онҳо такья намуда, дар ҳамаи иқдому ташаббусҳо маслиҳату розигии онҳоро гирад.

Зимнан, агар ҳанӯз ҳангоми ташкил додани органи интихобии партиявӣ дар маҷлиси якуми ташкилии бюро Муқим Наимович аз пешбарӣ намудани номзадии котиб худдорӣ мекард, шояд акнун ба органи мазкур баҳои ғайриқаноатбахш дода намешуд. Он вақт ӯ нав ба мактаб омада буд ва, якум, одамонро нағз намедонист, дуюм, худи одоб аз роҳбари нав талаб мекард аввал ба дигарон имкон диҳад, ки фикрашонро баён кунанд. Мувофиқи фикри умум, Иброҳим Зокирович Юсуфов одами хубу коркуни бағайрат аст. Вале коммунистон пеш ҳам фаҳмида буданд, ки ӯ ба қадри кофӣ хислати ташкилотчигӣ надорад. Бо вуҷуди ин ба директор муқобилат накарданд. Бо чунин рафтор ба рафиқашон «хизмати хирсона» расонда шуд.

— Оре, худамон ба тарафдории ӯ овоз додем, ҳарчанд медонистем, ки аз ӯҳдаи кор баромадани ӯ маҳол аст. Ҳамон вақт бояд принципнокӣ зоҳир менамудем, — эътироф мекунад С. Қодирова. Дигар аъзоёни партия низ дар ҳамин ақидаанд.

Барои ташкили тамоми процесси таълиму тарбия мувофиқи талаботи ислоҳоти мактаб ҳам маъмурият ва ҳам ташкилоти партиявӣ ба андозаи баробар масъуланд. Аз тарафи худ, бюрои партиявӣ бояд ба ҳатман иҷро гардидани амру фармонҳои маъмурият ҳарҷониба кӯмак расонда, роҳ надиҳад, ки ягон номувофиқатӣ дар звенои роҳбарикунандаи коллектив боиси ҷудоӣ, номуташаккилӣ ва беинтизомӣ гардад. Хулласи калом, дар ҳама бобат бояд мавқеи маъмурият ва ташкилоти партиявӣ як бошад.

Ҳайати нави бюрои партиявӣ бо мақсади вусъат додани фаъолияти ҳамаи категорияҳои коркунон ва фаъолони комсомолии хонандагон, аллакай, якчанд маҷлис гузаронда, ба муҳокимаи маҷлисҳои партиявӣ масъалаҳои муҳим гузошт. Маъмурият низ ҷустуҷӯи захираҳои беҳтаргардонии корро идома медиҳад, то ки баъд аз хатми якум хатми дуюм ҳам бомуваффақият ва самарабахштар гардад. Ҳоло фикру зикр ва ҷидду ҷаҳди коммунистони ташкилоти партиявӣ ба он нигаронида шудааст, ки рӯҳияи дар рафти таҳлили шарикии худ ба бозсозӣ бавуҷудомадаро аз даст надиҳанд.

**Н. СУХАЧЁВА,**
**С. СУХОЯН.**

# ТО ДИЛ МЕТАПАД

Ӯ АЗ ХОНА берун омад. Рӯзи нав оғоз мешуд. Дар ин субҳи содиқ Александр Сергеевич Сериков бараъло садои қадамҳои худро мешунид. Қадамҳое, ки ба заводи азизаш мебурданд. Чиҳил сол бо ҳамин як роҳ рафтан албатта ҳикмате дорад! Дар ин ҷо, дар заводи «Тоҷикгидроагрегат»-и Душанбе Сериков ҳақиқатан худро инсони дигар эҳсос намуд, ки ба манфиати ватан хизмат мекунад.

— Чи шуд, боз хобатон намебарад? — дар даромадгоҳ пурсид посбон. Охир то оғози смена вақт бисьёр-ку!

— Қори ман ҳамин тавр аст, — бо табассум ҷавоб дод Сериков.— Бояд аз ҳама пештар ҳозир шавам.

Дар цех хомӯшӣ. Роҳрави байни дастгоҳҳо низ хомӯш. Хати суфтагарӣ ва дастгоҳу кранҳо низ дам ба дарун буданд. Сериков хати худро бо диққат аз назар гузаронд. Ашьёи хоми аз сменаи шабона боқнмондаро ҳисоб карда баромад. Тахминан ҳисоб карда баромад, ки барои ҳамаро бо кор таъмин кардан боз чӣ қадар лозим аст. Штангель, микрометр ва айнакро аз ганча берун овард. Дар характери челонгари дастгоҳшинон, коммунист Сериков эҷодкориву бонизомӣ дар ҳама чиз ба ҳам мувофиқанд. Гуфтан душвор аст, ки ӯ дар байни коллективи завод бештар бо кадом сифаташ маъруф аст, ҳамчун навовар ё ҳамчун назоратчии ҷиддиву принципноки халқӣ? Ҳодисае ба хотир меояд. Дастгоҳи дорои тасмаарраро дар партовгоҳ дида, сахт ба изтироб омад.

— Бемаънигӣ, — ба роҳбарияти цехи панҷуми худ хабар дод ӯ.

— Маъқул, — гуфтанд онҳо, — вале чӣ илоҷ?

— Чи илоҷаш чӣ? Ба кор меандозем. Ман ба гардан мегирам.

Шумо бовар доред, ки ба кор хоҳед андохт?

— Соз накунам, боз ба партовгоҳ афканед.

Дастгоҳро ба цех оварданд. Аъзоёни бригада ҳамагонӣ аз кори асосиашон канда нашуда таъмир карданд. Аммо бори асосиро Сериков ба дӯши худ гирифт. Дастгоҳро ба дастгоҳи поршинсозӣ табдил доданд.

Ё далели дигар меорем. Чанд вақт участкаи суфтагарӣ участкаи ташвишовар буд. Дастгоҳҳои ин ҷо бисьёр мешуд, ки ба иллати нарасидани қисмҳои эҳтиётӣ аз кор бозмемонданд. Таъмиру беҳдошташон низ душвор буд, мутахассисон намерасиданд. Маъмурияти завод ва бюрои партиявӣ ба тадбирҷӯӣ афтоданд. Александр Сергеевичро таклиф карданд, ки ба ҳамин участка гузарад. Аз коллективи дигар, ба замми ин, ба коллективи вомонда гузаштан барои ӯ осон набуд. Вале ин коммунист ҳеҷ гоҳ пеши душворӣ оҷиз набудааст. Рӯзи дароз Сериков бо заҳмати зиёд ба сирру асрори кори нав сар фурӯ мебурд, бисьёр вақт баъд аз кор мемонд, мошинҳои суфтагариро мекушоду боз дуруст мекард. Дар муддати нисбатан кӯтоҳе Александр Сергеевич кори участкаро мӯътадил гардонд. Вале қисмҳои эҳтиётӣ чун пештара намерасиданд. Сериков таамммул кард: магар мумкин нест қисмҳои эҳтиётии муҳимтаринро дар худи завод бисозем? Албатта, ин кори осон не, вале манфиаташ ҳам андак нест. Баъзеҳо дар коллектив шубҳаву нобоварӣ баён карданд, бисьёриҳо ӯро тарафдорӣ намуданд. Баъди ним сол дастгоҳҳои суфтагарӣ бо қисмҳои эҳтиётӣ таъмин гаштанд. Ин қисмҳо, ки дар завод сохта шуданд, бо мустаҳкамию дақиқии худ мумтоз буданд. Ва баъд, вақте дар

корхона нахустин хати суфтагарии муосир гузоштанд, Сериков асрори онро низ пурра омӯхт. Худаш сару сомон медиҳад, худаш таъмир мекунад. Вале аҳьён-аҳьён вайрон мешавад, сабабаш ҳамин ки усто моҳирона нигоҳубин ва назорату таъмир мекунад.

Мо дар бораи зарурати саҳми ҳар кас дар кори умумиҷамъиятӣ бисьёр мешунавем. Тамоми ҳаёти коммунист Сериков ҳамин саҳм асту бас. Рӯзҳо, моҳҳо, солҳо мегузаранду ӯ ҳамоно ба пешаи худ дилсӯз аст ва дилбохтагии қавӣ дорад. Маҳорати худро ба ҷавонон меомӯзад. Ҳамаи онҳоеро, ки Александр Сергеевич ба меҳнат роҳхаташон додааст, номбар кардан душвор аст.

Карим Иброҳимов ба завод баъд аз хизмат омад. Хати суфтагариро диду чашмонаш дурахшиданд.

— Маро шогирд бигиред, — хоҳиш кард ҷавон.

— Хуб, ба шарте таҳаммул кунӣ, — ҷавоб дод Сериков. — Пешакӣ огоҳ бош, ки ин кори осон нест.

— Ман омодаам!

— Агар ин тавр аст, дар паҳлӯи ман бош ва дар ёд дор...

Чанд муддат Карим дар паҳлӯи Сериков истода кор омӯхт. Баъд Сериков ӯро ҳидоят кард, то корро дар маркази идораи дастгоҳ давом бидиҳад.

— Ганҷ бе ранҷ намешавад, — рӯҳбаланд кард устод.

Сериков шеваи хос дорад, ки асосаш боварӣ ба одамон аст. Асбобҳои ченкунандаро Иброҳимов ба зудӣ омӯхт. Вале суфтагарӣ дақиқии махсусро тақозо дорад. Детальҳое, ки ин ҷо меоянд, чун қоида, садҳо ҳисса аз миллиметр ноқисӣ доранд. Ин ҷо на танҳо чашми андозасанҷ, балки фаросати хос лозим аст. Сериков инро ҳисси металшиносӣ меномад. Ҷавон монда мешуд. Вале педагоги асил паст намеомад. То ҳосил гардидани натиҷаи қаноатбахш Иброҳимов гаштаву баргашта ҳамон як амалро иҷро мекард.

Александр Сергеевич дар бораи ҷавононе, ки ҳунарашон омӯхтааст, метавонад ҳикоятҳои зиёд оварад. Аммо аз муваффақиятҳои худ гуфтанро дӯст намедорад. Вале дар қаъри дил аз шогирдонаш ифтихор дорад, ғами онҳоро мехӯрад, соати мушкилӣ мададгорашон мебошад.

Боре, саҳарӣ, ҳангоми аз роҳрави цех ба ҷои кори худ гузаштан, Сериков ҷавони навомадеро дид. Ӯ акнун пушти лаб сабз карда, либосаш мудӣ, мӯйҳояш то китф, вале нигоҳаш андӯҳгин менамуд. Баъд ҳамон рӯз боз чанд бор чашмаш ба он ҷавон бархӯрд. Ба сараш дод мезаданд ва ӯ худро гум карда маҳзунтар мешуд. «Эҳ,—аз дил гузаронд Сериков, — ҷавонро аз корамон дилгазон мекунем». Ким-чизеро дар ин навомад писандид. Шояд шармгиниашро? Ё чеҳраи гармашро? Сериков огоҳ шуд, ки ӯ ҳабдаҳсола аст. Падар надорад, бо модари касалиаш дар хонаи коммуналӣ зиндагӣ мекунад. Рӯзи дигар бошад ӯро коғази маҷаке дар даст назди идораи сардори цех вохӯрд. Ҷавон Сериковро дида рӯй тофт, вале Сериков, аллакай, рост ба тарафаш мерафт.

— Ба ту чӣ шуд? Ин чист?

— Ин варақаи ҳисобу китоб аст, аз кор меравам.

Сериков варақро миёни ангуштонаш гардонд ва лиҳозо аз дилаш гузашт, ки ҷавонро ба участкаи худ бигирад.

Саша Н. бофаросат баромад, ба зудӣ ёд гирифт, дастгоҳро аз худ кард, Сериковро писандид. Ин фаҳмост. Сериков одами наҷиб, хушчақчақ, сӯҳбаторо. Дар бригада чунин низом аст: боҳам ба кино, боҳам ба кӯҳ, боҳам рӯзи ид ба ошхона. Аммо Саша бо вуҷуди эҳтиромаш ба Сериков ин боҳамиро дар ҳаёти ҷамъиятии бригада қатъиян рад кард. Гоҳе наметавонад ба театр равад, гоҳе намехоҳад газетаи деворӣ барорад.

Ӯ баъд аз кор ба куҷо меравад, Сериков охир фаҳмид. Дар назди ҳавлӣ ҷавонон — ҳамсолони Саша ҷамъ омада буданд. Нохун ба гитор мезаданд, дар мобайн рӯи харак шишаи шароб... Сериков Сашаро аз он

ҷо ҷустуҷӯ кард. Ҷиддӣ гуфтугӯ намуд. Ҳоло ӯ яке аз коргарони хуби завод аст.

Вақт меравад — наметавонӣ қарораш бидиҳӣ. Фурсати нафақа ҳам расид. Бе завод, бе бачаҳои худ ман чӣ мекунам? — ба андеша афтод ветеран. Ва бозмонд. Ҳоло ӯ дар бригадаи писараш Юрий Сериков, ки худаш ба завод оварду маҳораташ омӯхт, кор мекунад. Ва имрӯз ҳам Сериков дар байни ҷамъият аст, дар сохтани комбайни нави «Дон» саҳм мегузорад, дар бозсозии механизми хоҷагии корхона, ки аз оғози соли ҷорӣ ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ гузашт, фаъолона ширкат дорад.

...Ӯ шоми торик аз цех мебарояд. Қадаммониаш ботамкину устувор ва дилпурона. Дарбон худ ба худ аз пасаш мегӯяд:

— Аҷаб одаме, ҳеҷ худро дареғ намедорад. То чанд кор мекунӣ?

Сериков табассум мекунад ва зери лаб мегӯяд:

— То дил метапад!

**Ш. МӮСОЕВ.**

# ХРОНИКА

**ГУСЕЙНОВ Аббос-Алӣ Мамедович** котиби якуми комитети партиявии районӣ Ёвон интихоб шуд. Соли 1947 таваллуд ёфтааст. Институти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон ва Мактаби олии партиявии Тошкандро хатм кардааст. Коргар буд, аз рӯи ихтисос ва дар органҳои комсомолӣ кор кардааст. Аз соли 1974 ба кори партиявӣ машғул аст. Аз инструктори комитети районии партия то инспектори шӯъбаи корҳои ташкилию партиявии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон сабзида расид.

**МУЛЛОҶОНОВА Нортоҷӣ Мансуровна** котиби якуми комитети партиявии районӣ Ҷиликӯл интихоб шуд. Соли 1942 таваллуд ёфтааст. Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин ва Мактаби олии партиявии Тошкандро хатм кардааст. Таҷрибаи кори партиявию советӣ дорад. Аз соли 1982 раиси Комиҷроияи Совети депутатҳои халқии районӣ Вахш шуда кор кардааст.

**ГАРМАШ Иван Григорьевич** котиби дуюми комитети партиявии районӣ Файзобод интихоб шуд. Соли 1954 таваллуд ёфтааст. Институти механизацияи хоҷагии қишлоқи Азово-Черноморскро хатм кардааст. Дар Мактаби байнивилоятии олии партиявии Ростов ғоибона таҳсил мекунад. Коргар ва сарэнергетик буд. Инструктор, мудири шӯъбаи кори ташкилӣ ва котиби комитети партиявии вилояти Солнцевск шуда кор кардааст.

**ИСКАНДАРОВ Мустафоқул** котиби дуюми комитети партиявии районӣ Фархор интихоб шуд. Соли 1950 таваллуд ёфтааст. Техникуми статистикии Орҷоникидзеобод ва Институти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистонро хатм кардааст. Таҷрибаи кори хоҷагӣ, касабавӣ ва комсомолӣ дорад. Панҷ сол ба кори партиявӣ машғул буд. Солҳои охир раиси правленияи колхози ба номи Калинин шуда кор кард.

**АББОСОВА Мунира Раҳмоновна** котиби комитети партиявии районӣ Ҳисор интихоб шуд. Соли 1941 таваллуд ёфтааст. Институти политехникии Тошканд ва Мактаби олии партиявии Тошкандро хатм кардааст. Даҳ сол аз рӯи ихтисосаш кор кардааст. Баъд аз хатми мактаби партиявӣ дар вазифаҳои инструктори комитети районии партия, сардори шӯъбаи кадрҳои вазорат буд. Панҷ соли охир котиби комитети партиявии шаҳри Турсунзода шуда кор кард.

**РАҲИМОВА Мунаввара Фаттоҳовна** котиби комитети партиявии шаҳри Турсунзода интихоб шуд. Соли 1945 таваллуд ёфтааст. Институти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон ва Мактаби олии партиявии Тошкандро хатм кардааст. Лаборант ва ходими хурди илмӣ буд. Соли 1982 котиби комитети партиявии совхози «Правда» интихоб гардид. Баъд аз хатми мактаби партиявӣ мудири шӯъбаи кори ташкилии комитети партиявии шаҳр шуда кор кард.

# АЗ ХАТОҲО САБАҚ ГИРЕМ

БАРОИ корам кардани заминҳои Ашти Калон аллакай бештар аз 145 миллион сӯми давлат сарф карда шудааст. Аммо боздеҳи ин хароҷот чандон калон нест ва агар ҳангоми ба кор андохтани масоҳати калон дар як вақт масъалаҳои иҷтимоӣ низ ҳал мегардиданд, яъне манзил, объектҳои зарурии таъиноти иҷтимоӣ ва маданию маишӣ сохта мешуданд, ин боздеҳ хеле калон шуданаш мумкин буд. Маҳз ба сабаби ба ин соҳаи муҳими фаъолияти инсон дода нашудани диққат дар давоми якчанд сол қариб 7 ҳазор гектар заминҳои азхудшуда истифода бурда нашуданд. Ҳоло ҳам вазъияти бааамаломадаро мӯътадил шумуридан мумкин нест. Лозим меояд, ки совхозҳои нав дар ҷойҳои холӣ барпо карда, одамон аз масофаи 30 — 40 километр оварда шаванд. Саҳву хатоҳои лоиҳакашон, бемасъулиятӣ ҳангоми ҳалли муҳимтарин масъалаҳо ба мо хеле гарон афтода истодаанд.

Проблемаи марбут ба киштгардони заминҳо моро ба ташвиш меандозад. Ҳозир, ки майдонҳои пахта 45 фоизи масоҳати умумии киштзорро ташкил медиҳанд, мо имкон надорем, ки дар 250 гектар замини камқуввату кӯҳнакишти колхозҳои ба номи Киров, «Правда» ва «Коммунизм» киштгардон гузаронем. Дар заминҳои ин хоҷагиҳо бештар аз 50 сол боз пахта мекоранд ва замин сол то сол камҳосил шуда истодааст. Мо бештар аз 11 ҳазор гектар санглохро барои кишт омода кардем, вале онҳо барои парвариши пахта чандон мувофиқ нестанд, дар онҳо боғу токзор бунёд кардан беҳтар аст.

Аз тарафи дигар, бори дуюм шӯршавии заминҳо ба тараққиёти хоҷагии қишлоқи район халали ҷиддӣ расонда истодааст. Барои муваффақ шудан ба самараи калони мелиорация на фақат шуста нест кардани намак, балки нигоҳ доштани дараҷаи даркории оби зери замин зарур аст. Ин талаб мекунад, ки чоҳҳои заҳбури амудӣ муттасил кор кунанд, лимити истифодаи қувваи электр бошад, ба ин имкон намедиҳад. Аз сабаби нарасидани насосҳои аз қаъри чоҳ обкашанда бештар аз 80 чоҳи заҳбури амудӣ кор намекунанд, ҳол он ки ба онҳо 2 ҳазор гектар замин вобаста карда шудааст. Ин ҷо ҳаминро ҳам ба назар бояд гирифт, ки аз сабаби бекористии чоҳҳо оби зери замин хеле баланд мебарояд, ин бошад, дар навбати худ боиси такроран шӯршавӣ ва ботлоқзоршавии заминҳо мегардад. Ин хел заминҳо дар мо кам нестанд. Зиёда аз ин, ҳозир аз сабаби хеле баланд гардидани дараҷаи оби зеризаминӣ дар чор қишлоқи район фонди манзил ба ҳолати ногуворе афтода, дар дами фурӯравӣ мебошад. Бинобар ин мо таклиф мекунем, ки дар Пунуксой обанбор сохта, бештар аз се ҳазор гектар замин аз худ карда шавад, зеро аз он заминҳо дар худи соли аввал аз ҳар гектар 15 центнерӣ пахта гирифтан мумкин аст. Ҳаминро бояд ба назар гирифт, ки оби Пунуксой сифатан аз оби Сирдарьё хеле беҳтар аст. Барои сохтани обанбор корҳои ҷустуҷӯӣ гузаронида, самараи иқтисодии он муайян карда шудааст. Ин чора аз бисьёр ҷиҳат проблемаҳои дар назди хоҷагии қишлоқи район истодаро ҳал менамуд.

Тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ талаб мекунад, ки тамоми чизи наву пешқадами барои бозсозӣ муфид ҷасурона ва ташаббускорона дар амал татбиқ карда шавад. Ба ақидаи ман, барои ҳалли комплексии проблемаҳои тараққиёти истеҳсолию иқтисодӣ ва иҷтимоию маданӣ дар минтақаи заминҳои Ашти Калон ҷалб намудани олимон, мутахассисон, умурҳои агротехникӣ ва иқтисодӣ ба мақсад мувофиқ аст.

**А. АБДУВАЛИЕВ,**
**котиби якуми комитети партиявии райони Ашт.**

# РАСМИЯТЧИГӢ — ДУШМАНИ КОРИ АМАЛӢ

БА ҚАРИБӢ ба ман муяссар шуд, ки боз бо сардори бригадаи пахтакории колхози ордени Лениндори ба номи Ленини райони Восеъ Гулинор Рӯзиева сӯҳбат намоям.

Вай дар паси рули «киштии кабуд» дар он солҳое нишаст, ки механик-рондагони мошинҳои пахтачинии райони Москва Зебо Давлатова ва Зиннат Сатторова, дигар занони механизатор дар тамоми республика ном бароварда буданд. Гулинор дар як муддати кӯтоҳ пешсаф гардид, аз ҳама муҳимаш, мавқеи фаъолонаи ҳаётиро ишғол намуд. Вай ҳозир ҳам аз рӯи виҷдон меҳнат мекунад, ман

номдор гуфта ҳавобаландӣ намекунад. Г. Рӯзиева даъвати дуюм аст, ки ба Совети Олии мамлакатамон депутат интихоб мешавад, аъзои органи интихобии партия, дорандаи мукофотҳои олии давлатӣ мебошад. Поктинатӣ, хоксорӣ, фидокорӣ ва дигар хислатҳои некаш нагузоштанд, ки худписандию ҳавобаландӣ кунад.

Гулинор Рӯзиева барин одамон дар вилояти Кӯлоб бисьёранд. Дугонаи ӯ Анварбӣ Ятимова аз колхози «Дружба», Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ механизатор Шариф Туробов аз совхози ба номи Турдиеви райони Москва, сардори бригада Идӣ Каримов аз Фархор, ветерани пахтакор Мӯҳсиддин Юсуфов аз Кӯлоб ва даҳҳо дигар меҳнатдӯстони шаҳру деҳот, ки комьёбиҳои меҳнатӣ, навоварӣ, фаъолияти ҷамъиятии онҳо сазовори эътирофи умум гардидааст, шоистаи таърифу таҳният мебошанд. Мусобиқаи социалистӣ барои аксарияти онҳо мактаби ҳақиқии тарбияи меҳнатӣ гардидааст.

Инак, бист сол боз ман ба рафти мусобиқаи социалистӣ дар хоҷагиҳои вилояти Кӯлоб диққат медиҳам. Органҳои маҳаллии партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ, ташкилотҳои касабавӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ дар боби вусъати фаъолии меҳнатӣ ва сиёсию ҷамъиятии омма таҷрибаи муайян андӯхтаанду имконияти пурзӯр намудани таъсири баҳсмабаҳси меҳнатӣ ва дар ин асос ба даст овардани ҳосилнокии баланди меҳнат ва сифати корро доранд.

Магар таҷрибаи ташкили мусобиқаи социалистӣ барои зиёд кардани ҳосилнокии пахта — зироати асосии хоҷагии қишлоқ ба муфассал омӯхтан намеарзад? Дар хоҷагиҳои пешқадам чӣ қадар усулҳои агротехникаи нави бештар такмилёфтаи кишти «тиллои сафед» пайдо шудаанд! Ақаллан обьёрии шабона, ба воситаи ҷӯяк об додан, бори аввал дар республика ташкил намудани комплекс, гурӯҳ ва звеноҳои ҳосилғундорӣ-пахтакашонӣ, вахтаи зарбдори ба ҳосил зам кардани ҳосилро ба хотир оварем.

Рӯирост бояд гуфт, ки ба ин талабот зӯри ҳар кас намерасид. Дар баъзе коллективҳо одамони ба ин кор оҷиз роҳи хеле осон — роҳи ҷинояткориро пеш гирифтанд. Сухан дар бораи изофанависӣ ва қаллобӣ меравад. Дар колхозу совхозҳои алоҳида барои зиёд намудани миқдори ҳосил пахтаро дар заминҳое пинҳонӣ киштанд, ки барои зироати хӯрокии чорво ҷудо карда шуда буданд. Баъзе сардорони бригадаҳо бо мақсади иҷрои план бо коркунони дасташон қалби заводи пахта забон як карда, роҳи қаллобиро пеш гирифтанд. Дар натиҷа истеҳсоли маҳсулот дар ин гуна хоҷагӣ ва бригадаҳо бе кӯшишу ғайрат зиёд шудан мегирифт. Чӣ қадар мукофотпулӣ, пули иловагӣ, инъом ва дигар фоидаҳои гирифтаи ин «фотеҳон»-ро бе тафтиши чуқур ҳисоб кардан мумкин нест, вале зарари калони маънавии овардаи онҳо ба аҳли ҷамъият, ба ҳазорҳо иштирокчиёни мусобиқаи социалистӣ аён аст.

Ин зуҳуроти манфӣ чӣ хел имконпазир гардид? Ба фикри мо, дар ташкили мусобиқаи социалистӣ расмиятчигӣ роли манфӣ бозид. Дар шуури одамон хоҳиши аз сидқи дил кор накардан тадриҷан ривоҷ ёфт. Принципи ленинии мусобиқаи социалистӣ вайрон карда мешуд, вай аҳамияти тарбиявии худро гум карда буд, ба адолати иҷтимоӣ боварӣ намонда буд.

Баҳсмабаҳси меҳнатӣ, ки фақат дар рӯи коғаз вуҷуд дошт, одамонро баъзан ба рӯҳафтодагӣ оварда мерасонд. Барои мисол дур рафтан лозим нест. Дар колхози «Ленинград»-и райони Кӯлоб зани ҷавон худро сӯзонда кушт. Тафтиш нишон дод, ки ба худкушии ӯ падарарӯсаш — бригадири номдор, депутат, ордендор Сафар Мустонов сабабгор шудааст. Вай барои он дар қатори пешқадамон буд, ки дар ин колхоз ғолибони мусобиқаро одатан аз рӯи рақамҳои дар ҳисобот буда муайян мекарданд, чи тавре ки баъд маълум гардид, на ҳамааш дуруст будааст. Ҷамъбасти рӯякии натиҷаҳо, муносибати бюрократона ба худи мусобиқа (вақте ки одамон бо хоҳиши худ не, балки аз рӯи рӯйхат иштирок мекунанд, ӯҳдадорӣ бошад, аз рӯи намунаи ягона навишта мешавад) ба он оварда мерасонанд, ки одамони носазовор, ҳатто дар коллектив обрӯю эътибор надошта расман «машъал» шуда мемонанд.

Совхози ба номи Амиршоеви райони Кӯлобро мисол мегирем. Вай якчанд сол пай дар пай супориши истеҳсоли маҳсулотро иҷро намекунад. Вале аксарияти пахтакорон ва механизаторони ин хоҷагӣ иштирокчии мусобиқа мебошанд. Бисьёрии онҳо ӯҳдадории калон қабул мекунанд, ҳарчанд боварӣ доранд, ки ба марра расида наметавонанд. Ин ҷо дар бораи кадом шуур, кадом мавқеи ҳаётӣ сухан рафтанаш мумкин аст?

Дар вилояти Кӯлоб бисьёриҳо дар хотир доранд, ки дар атрофи шартномаю ҳамкории байни коллективҳои заводи пахта ва хоҷагиҳои пахтакор ҳаёҳуй ба амал омада буд. Пахтакорон кафолат дода буданд, ки босифат ва дар вақташ бурда расондани ҳосилро, коргарони завод бошанд, босифат ва дар вақташ кор карда баромадани онро таъмин менамоянд. Ин шартномаю ҳамкорӣ бофандагони мамлакатро ба ваҷд овард. Якчанд сол гузашт, вале аз ин иқдоми нек чӣ боқӣ монд? Бисьёр киштзорҳо ба касалии вилт гирифтор шуданд, риоя накардани агротехника кори деҳқониро ба қафо мепартофт, сифати ҳосил ҳам паст мешуд. Мавсими гузашта ҳаёҳуй дар атрофи шартномаҳо хомӯш гардид. Ман аз пахтакорон пурсидам, ки барои чӣ ӯҳдадориҳои шартномавӣ иҷро намешаванд. Маълум шуд, ки шартномаҳо дар кабинетҳои роҳбарон баста шудаанд, бо пахтакорон маслиҳат на-

кардаанд, онҳо аз шартҳои чунин мусобиқа хабар надоранд, дар ҷузъҳои истеҳсолот кори ташкилотчигӣ, сиёсии оммавӣ набурдаанд.

Тасаввур кунед, ки чӣ қадар иқдому ташаббусҳои хубро ҳамон қисмати талх насиб гардид. Ҳаракати «Духтарон, канӣ ба сохтмон» барҳақ шуури тоҷикдухтаронро куллан дигаргун сохт. Ин иқдом, ки бо ташаббуси комсомолону ҷавонон ба амал омада буд, чӣ қадар пешомади калонро интизор буд. Ҳар як душворие, ки дар давраи барпо намудани бригадаҳои бинокории занон ба амал меомад, бо ёрии комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ, районии партия ва комсомол, ташкилотҳои иттифоқҳои касаба, комиҷроияи Советҳои маҳаллӣ бартараф карда мешуд. Шумораи духтарони бинокор қариб ба 500 нафар расид. Ва, ниҳоят, вақте ки муваффақиятҳои ин ҳаракатро ҷамъбаст кардан ва онро боз дар оянда вусъат додан лозим шуд (дар вилоят даҳҳо ҳазор занҳо бо кори фоиданоки ҷамъиятӣ фаро гирифта нашудаанд), ҳамаи ин органҳо худро ба канор гирифтанд ва ин кор ба ҳоли худ гузошта шуд. Дар як муддати кӯтоҳ шумораи бригадаҳо чанд маротиба кам гардид, ҳозир боқимондаашон, чунон ки мегӯянд, базӯр нафас мегиранд. Оҳистамо Сафарова, Фотима Раҳматова, садҳо нафар дугонаҳои пардозгари онҳо, ки дар вақташ дар бораи онҳо бисьёр гап мезаданд, куҷо шуданд? Мутаассифона, онҳо кайҳост, ки сафи хонанишинонро пур кардаанд.

Чунин ҳодисаҳо бисьёр рӯй дода меистанд: сол бо ҳаёҳую гирифтани ӯҳдадориҳои калон оғоз меёбаду ҷамъбасташ бошад, таассуфовар мешавад. Ҳатто пешқадамони чунин хоҷагиҳо аз ин дар хиҷолат мемонанд. Мусобиқаи таърифӣ бе кори ҳаррӯзаю бурдборонаи ташкилотчигӣ ба одамон ягон хел ҳаловат бахшида наметавонад. Мутаассифона, дар бисьёр хоҷагиҳо, аз ҷумла колхозҳои ба номи Киров ва ба номи К. Маркси районн Москва, совхозҳои ба номи Назарови районн Кӯлоб, ба номи Вализодаи районн Ховалинг мусобиқа рӯякӣ ташкил карда мешавад: лавҳаи нишондиҳандаҳо ва экрани мусобиқа холӣ аст, дар лавҳаи фахрӣ расмҳои кӯҳна часпонда, шиорҳои бемазмун овехта шудаанд... Шояд аз ҳамин сабаб бошад, ки вазъияти кор дар иқтисодиёт ва тараққиёти иҷтимоии вилоят амалан беҳтар намегардад, зуҳуроти карахтӣ, намоишкорӣ ва ҳаёҳуӣ суст барҳам дода мешаванд.

Муносибати бепарвоёна ба ташкили мусобиқаи социалистӣ на баислоҳоти иқтисодӣ мувофиқ асту на ба демократиконии ҷамъияти мо. Аз ин фақат ҳамин хел хулоса баровардан мумкин аст.

**Р. АБДУЛЛОЕВ,**
**журналист.**

# *СОЦИОЛОГИЯ БА ТАЛАБОТИ ҲОЗИРА БОЯД МУВОФИҚ БОШАД*

СТРАТЕГИЯИ суръатафзоӣ, сиёсати бозсозӣ дигаргунсозии сифатии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятиро талаб мекунад. Ба ин муносибат ҷиҳатҳои сиёсӣ, иқтисодӣ, илмӣ-техникӣ, иҷтимоӣ, маданӣ ва психологии ҳаёти ҷамъият ба таҳлили муфассалу ҳамаҷониба эҳтиёҷ доранд. Ҷои муносибати технократиро ба ҳалли проблемаҳои хоҷагии халқ дарки бутунии вазифаҳои хоҷагию иҷтимоӣ, робита ва таъсири ҳамдигарии онҳо мегирад. Дар ҳамин асос ба ролу аҳамияти илмҳои ҷамъиятшиносӣ дар ҳалли амалии проблемаҳои тараққиёт ва такомулоти ҷамъияти социалистӣ баҳои нав дода мешавад.

Дар қатори илмҳои ҷамъиятшиносӣ аҳамияти социология меафзояд. Вай бояд таҳлили амиқи илмии процессҳои дар соҳаи иҷтимоӣ баамалояндаро таъмин ва механизми амалиёти қонунҳои объективиро таҳқиқ намуда, ба коркунони амалӣ барои қабули қарорҳои дурусти идоракунӣ тавсияҳо диҳад. Дар шароити бозсозӣ омили таъсири кори партиявӣ афзуда, на фақат робитаи бевосита, балки робитаи мутақобилаи байни ташкилотҳои партиявӣ ва омма торафт мустаҳкам мегардад. Дар иҷрои ин вазифа тадқиқоти социологӣ, омӯзиши афкори ҷамъиятӣ роли калон мебозад. Самтҳои тадқиқотеро, ки барои тезонидани суръати бозсозӣ имкон медиҳад, муайян кардан, вазъияти илми социологияро ошкоро муҳокима ва омилҳои боздорандаи инкишофи онро муайян намудан, тадбирҳои мушаххасеро, ки кори социологҳоро пурсамар мегардонанд, андешидан зарур аст.

Вазифаҳои дар назди илми социология истодаро мутобиқи республикаи мо муҳокима карда, як қатор проблемаҳои аввалиндараҷаро ҷудо кардан мумкин аст, ки дар тадқиқи онҳо социологҳо фаъолона иштирок карда метавонанд ва бояд иштирок намоянд. Чунончӣ, тадқиқоти онҳо имкон медиҳад, ки дар бораи дараҷа ва характери диндории одамон, таъсири ташкилотҳои динӣ ба табақаҳои мухталифи аҳолӣ сари вақт ахборот гирифта, таъсири процессҳои иҷтимоӣ ба ташаккули ҷаҳонбинии атеистии меҳнаткашон ошкор карда шавад.

Дар Тоҷикистон ресурсҳои калони истифоданашудаи меҳнатӣ мавҷуданд. Дар айни замон хоҷагии халқи республика ба коргарони ихтисоснок эҳтиёҷ дорад, гузаштан ба режими бисьёрсменагии кор суст аст. Дар давоми 25 соли

охир аҳолии Тоҷикистон бештар аз ду баробар афзуд, тараққиёти хоҷагии халқи республика бошад, ба қадри кофӣ самаранок истифода бурдани захираҳои меҳнатиро таъмин накард. Истифодаи оқилонаи ресурсҳои рӯзафзуни меҳнатӣ проблемаи комплексӣ буда, вай бояд бо ҷидду ҷаҳди якҷояи социологҳо, иқтисодчиён, демографҳо ва амсоли инҳо тадқиқ карда шавад. Ҳалли он якҷоя омӯхтани процессҳои марбут бо мақоми республика дар комплекси ягонаи хоҷагии халқи умумииттифоқ, структураи соҳавии хоҷагии халқ, ҷойгиронии территориявии истеҳсолот ва донишкадаҳо, аз ҷумлаи аҳолии маҳаллӣ тайёр намудани коргарони баландихтисос, такомулоти структураи муҳоҷиркуниро тақозо дорад.

Тоҷикистон аз ҷумлаи ноҳияҳое мебошад, ки дар онҳо дар натиҷаи баланд будани дараҷаи таваллуд дар структураи аҳолӣ вазни қиёсии ҷавонони 15—20-сола калон аст. Фаровонии қувваи коргарии ноҳия, инкишофи нисбатан сусти структураи иҷтимоӣ-синфӣ ва муҳоҷиркунӣ, номутаносибии маълумоти умумӣ ва касбӣ ва амсоли инҳо бисьёр проблемаҳои марбут бо ҷалб намудани ҷавонон ба истеҳсолоти ҷамъиятиро ба вуҷуд меоранд. Тоҷикистон, аз як тараф, республикаи серҷавон аст, аз тарафи дигар, дар ин ҷо дараҷаи бо системаи маълумоти олӣ, миёнаи махсус ва касбӣ-техникӣ фаро гирифтани ҷавонон дар мамлакат аз ҳама паст мебошад. Ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ, бозсозии мактаби олӣ муфассал омӯхтани ҳолати реалии корҳоро дар системаи маорифи республика тақозо доранд. Ҳамаи ин водор месозад, ки дар байни коргарон, хонандагону студентон тадқиқоти социологӣ гузаронида шавад.

Ба ҳамин тариқ, мо проблемаҳои асосиро номбар кардем, ки социологҳо бо роҳи таъмин кардани органҳои идоракунӣ бо ахбороти мукаммал, аниқу ҳаққонӣ доир ба эҳтиёҷот, манфиат, арзишҳо, рафтори гурӯҳҳои ҷамъиятӣ дар ин ё он шароит дар ҳалли онҳо саҳм гузошта метавонанд. Барои республика муҳиму актуалӣ будани ҳалли проблемаҳои зикрёфта ҳам дар ҳуҷҷатҳои съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва ҳам дар материалҳои пленумҳои баъдинаи КМ ПК Тоҷикистон қайд карда шудааст.

Пеш аз андешидани тадбирҳои оиди бозсозии умури социологӣ ҳолати реалии онро муайян намудан зарур аст. Солҳои охир дар республикаамон ҳам социологҳои мутахассис ва ҳам дигар намояндагони илмҳои ҷамъиятшиносӣ зудзуд тадқиқоти социологӣ мегузаронидагӣ шудаанд. Умурҳои социологӣ дар корхонаҳо низ барпо карда мешаванд. Аммо, агар миқдори тадқиқоти гузаронидашуда ва самараи бадастомадаро муқоиса кунем, мебинем, ки баҳои мусбат додан мумкин нест. Барои чӣ ин тавр мешавад? Сабабаш бисьёр аст. Мекӯшем, ки аз байни онҳо асосиашонро нишон диҳем.

Ҳар тадқиқоти социологӣ бояд ба программаю методикаи бо камоли кордонӣ кор карда баромадашуда асос ёбад. Танҳо дар ҳамин маврид вазъияти мушаххаси иҷтимоӣ, пешомадҳои реалии инкишофи ин ё он ҳодиса ва ё процесси ҷамъиятиро объективона ва муфассал таҳлил кардан мумкин аст. Ҳамту ҷамъ кардани саволномаю ҷадвалҳо ва ҳисобот ба вазифаҳои дар назди социология ҳамчун илм истодагӣ мувофиқат намекунад. Дар навбати аввал чунин талабот бояд дар назди илми академиявӣ гузошта шавад. Сифат ва самарабахшии тадқиқоти социологӣ дар республика аз бисьёр ҷиҳат ба дараҷаи инкишофи илми социологии академиявӣ вобаста аст.

Ҳозир дар системаи АИ РСС Тоҷикистон ҳамагӣ як ҷузъи камшумори социологӣ — сектори тадқиқотҳои социологии Шӯъбаи фалсафа мавҷуд аст, ки он шаш коркун дорад. Объективан бо чунин шумораи мутахассисон вазифаҳои дар назди социологҳои республика истодаро ба ҷо овардан маҳол аст. Вақти он расидааст, ки аз гуфтугӯ дар атрофи социология ба кори амалӣ гузашта, дар назди Академияи илмҳо умури қобили кори социологӣ барпо карда шавад.

Ба омӯзиши афкори ҷамъиятӣ оиди масъалаҳои гуногун на фақат социологҳо машғул мешаванду усулҳои социологиро васеъ истифода мебаранд. Аммо аксаран ташаббускороне, ки бо тадқиқоти социологӣ машғул мешаванд (таърихчиён, иқтисодшиносон, журналистон, педагогҳо, коркунони комсомолӣ, маданият ва амсоли инҳо) методикаи илмиро намедонанд. Социологҳо ва ҳамаи онҳое, ки тадқиқоти социологӣ мегузаронанд, эҳтиёҷоти амалияро ғайрикофӣ медонанд, коркунони амалӣ бошанд ,имкониятҳоеро, ки илми социологӣ муҳайё мекунад, на ҳамеша медонанд. Бисьёр вақт чунин ҳам мешавад, ки пурсиш гузаронида, натиҷаҳо таҳлил карда шудаанду вале дар маҳалҳо аз онҳо касе хабар надорад. Аҳьён-аҳьён аз ин хусус дар баъзе конференцияҳои илмию амалӣ хабар дода мешавад. Барои ҷорӣ намудани натиҷаҳои тадқиқоти социологӣ материали ҷамъбастӣ лозим аст. Социологҳо бояд проблемаро дида, ба хулосаи дорои аҳамияти иҷтимоӣ омада, сипас ба додани тавсия гузаранд. Аммо то ҳол дар республика дар кори гирд овардани ахбороти социологӣ вазъияти ғайримуташаккилӣ ҳукмрон буд.

Барои вусъат додани тадқиқоти социологӣ ва эмин будан аз такрори кори ҳамдигар маркази мутобиқгардонии умури ягонаи республикавии социологӣ зарур аст. Муайян ва тасдиқ кардани «Тартиби ташкил намудан ва гузаронидани тадқиқотҳои социологӣ дар республика» ба мақсад мувофиқ аст. Тадқиқот бошад, бояд танҳо бо иҷозати маркази мутобиқгардонӣ ва роҳбарикунанда гузаронида шавад. Ин пеши роҳи анкетаҳои нодаркор ва худсарона паҳн кардани онҳоро меги-

рад. Бо назардошти пешомадҳои инкишофи илми социологӣ ташкилотҳои базавии илмии оиди самтҳои мушаххаси социологияи амалиро муайян кардан даркор аст.

Набудани кадрҳои соҳибихтисоси социологҳо масъалаи аз ҳама ҷиддӣ мебошад. Ҳозир дар назди бисьёр университетҳои мамлакат кафедраҳои социологияи амалӣ барпо карда мешаванд. Ин масъаларо дар республикаи мо ҳам ҳал кардан зарур аст. Мактабҳои гуногун, семинару курсҳои таълими социологҳо дар ҳалли ин проблема роли калон бозида метавонанд.

Дар республика барои таҳлили фаврии ахбори социологӣ низ шароит нест. Дар марказҳои ҳисоббарории Госплани РСС Тоҷикистон, Академияи илмҳо, Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин, институти политехникӣ, дар баъзе институтҳои тадқиқоти илмӣ ва корхонаҳои калон мошинҳои пуриқтидори ҳисоббарор мавҷуданд ва барои таҳлили маълумотҳо таҷрибаи муайян андӯхта шудааст, вале мутахассисон намерасанд.

Ба амал баровардани тадбирҳои тезонидани инкишофи социология ҷидду ҷаҳди зиёдро талаб мекунад. Вале ахбороти мукаммал, аниқ ва ҳаққонӣ дар бораи процессҳои реалие, ки дар ноҳия ба амал меоянд, ба манфиати умумии мост, вай бағоят зарур аст. Социология диққати ҷиддии роҳбарияти республикаро низ тақозо мекунад.

**Ш. ШОИСМАТУЛЛОЕВ,**
**номзади илми фалсафа.**

# *КИСТЕМ МО, ВОРИСОНИ ТАМАДДУНИ ФОРСИЗАБОН?*

ХАЛҚИ ТОҶИК бо комьёбиҳои гузаштагони худ ҳаққонӣ ифтихор дорад. Касбу ҳунарҳо, шаҳрсозӣ, иншоотҳои обьёрии бостонӣ ва таҳқиқотҳои наслҳои гузашта ба бисьёр соҳаҳои илм ва амалияи муосир асос гузоштаанд. Ин ба ҳама маълум аст. Вале як ҷиҳати маданиятро хотирнишон карданӣ ҳастам, ки баҳои сазовор надодан ба он дар даҳсолаҳои охир ба зуҳуроти баъзе падидаҳои манфии воқеияти мо боис гардид. Ин матлаб ба илмҳои гуманитарӣ дахл дорад. Дар марҳалаи муайяни айём ба мо чунин намуд, ки дар соҳаи илмҳои дақиқ, ба қиёси дигар арзишҳои маданӣ, бисьёр чизҳоро аз назар дур гузоштаем ва бинобар ин ҳамаи қувваро барои ҷуброни ин норасоӣ равона кардем. Вале таҷрибаи таърихӣ нишон медиҳад, ки дар байни илмҳои дақиқ ва илмҳои гуманитарӣ ҳеҷ гоҳ хатти фосил вуҷуд надошт, онҳо дар ҳамкории ногусастанӣ инкишоф ёфтаанд: ҳисобҳои дақиқи математикӣ тавассути каломи манзум ифода карда, дар асоси мушоҳидаҳои нуҷумӣ, тасвироти ҳандасавӣ ва андешаҳои ташхисӣ достонҳои томе офарида мешуданд. Ана ҳамин тавр шоирони математик, косибони файласуф, табибони адиб ба майдон меомаданд.

Аз қадимулайём дар сарзамини тоҷикон мегуфтанд: «Қалби худро вақфи дӯст бикун, вале дастону афкори худро масруфи меҳнат бинмой». Ҳамаи он чизҳои хубе, ки дар маданияти бисьёрасраи мо вуҷуд доранд, ба ҳамин минвол офарида шудаанд. Он чи ки асрҳои аср маҳфуз дошта шудааст, имрӯз ҳам аҳамияти бузурги тарбиявӣ дорад.

Мо дар бораи тарбияи насли наврас ҳамеша сухан меронем, вале бештар инро ба таври расмӣ баён мекунем, чизи асосӣ — масъулияти шахсӣ, вобастагиро бо ҳаёти ҷамъиятӣ ва манфиатҳои ҷомеа ба фаромӯшӣ месупорем. Ин андешаҳоро бо таҷрибаи начандон калоне, ки дар натиҷаи фаъолияти лектории худ дар районҳои республика андӯхтаам, тақвият медиҳам.

Дар заводи рангҳои минералии Исфара ман мувофиқи роҳхати ҷамъияти «Дониш» дар мавзӯи «Съезди XXVII КПСС ва проблемаҳои фаъолии иҷтимоии меҳнаткашон» лекция хондам.

Исфара яке аз ҷойҳои дилнишини республикаи мо ба шумор меравад. Ҳоло кам касоне медонанд, ки дар замони гузашта Исфара ҳамчун мавзӯи низои байни ду хонигарӣ — хонигариҳои Бухоро ва Қӯқанд чӣ манзарае дошт. Охир Исфара симои ба худ хосе дошт ва ин симои хоси онро, ки аз қадимулайём хислати исфарагиҳоро муайян менамуд, эҳтиром ба инсони заҳматкаш: деҳқон, чорводор, косиб ташкил медод.

Директори заводи рангҳои минералӣ Д. Қодиров, ки шахси миёнсол ва ботаҷриба аст (аз соли 1971 дар ин вазифа кор мекунад), бо тамкин дар бораи таърихи корхона ва фаъолони он, дар бораи дастгоҳҳое, ки ба наздикӣ аз Германияи Ғарбӣ харида шудаанд, нақл кард, дар бораи кори сулолаҳои оилавӣ махсусан таваққуф намуд. Ӯ, ки боғдори шавқӣ аст, вақти холии худро барои аз нав ба вуҷуд овардани хелҳои фаромӯшшудаи зардолу ва нок сарф мекунад. «Пайдо намудани ниҳолҳои ин дарахтон осон аст, вале аз нав зинда кардани анъанаҳои косибони маҳаллӣ: аз маъданҳои маҳаллӣ ҳосил намудани рангҳое, ки бо гузашти солҳо ҷилои худро бой намедиҳанд ва офаридани зарфҳои сафолӣ, ки бо нақшҳои худ дили касро мерабоянд, хеле душвор аст, — гуфт ӯ бо таас-

суф. — Ба косибон эҳтиёҷи зиёд дорем. Вале косибони машҳур бе майлу рағбат ба назди мо меоянд, гарчи маоши хубе ба онҳо ваъда мекунем. Дасти танҳо кор кардан ба онҳо фоиданок аст, дигар ин ки шӯҳрати усто ҳам танҳо ба худаш мемонад».

Инак, проблемае ба миён меояд, ки он дар худ «маҳдуд» шудани устоҳо, барои дарки эҳтиёҷоти ҷомеа аз ҷиҳати психологӣ нотайёр будани онҳо мебошад. Сабаб чист, ки ҳоло дар республикаи мо косибони моҳир — кулолҳо, кандакорҳо ва гаҷкорҳо нисбат ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ бепарво буда, бо ҷаҳони танги «аз хумдон то бозор» маҳдуд мешаванд. Шояд сабабҳои ин гуногун бошад, вале ҳаминаш маълум аст: одаме, ки аз тарафи ҷамъият эътироф шудани меҳнати худро ҳис накардааст ва аз он илҳом нагирифтааст, наметавонад бо тамоми ғайрат баҳри ҷамъият меҳнат кунад. Масалан, дар рӯи зарфи миллии пурнақшу нигор ҳеҷ гуна маълумоте дар бораи офарандаи он сабт намегардад. Дар рӯи дастархоне, ки дар музеи этнографӣ ба намоиш гузошта шудааст, чунин сабт ҳаст: «Хушбахт бувад соҳиби ин дастархон, гар хуш ояд неъмати он бар меҳмон». Ин, албатта, боиси табассум нашуда наметавонад. Вале тоҷикон чӣ қадар табақу чойникҳо ва пиёлаҳое доранд, ки дар рӯи онҳо суханони хирадмандонаи шоирони классик Саъдӣ, Ҷомӣ, Ҳофиз дар бораи маданияти чойхӯрию сарфи таъом нақш ёфтаанд. Маҳсули ҳунари косибон ҷаҳони маънавии онҳоеро, ки аз ин маҳсул истифода мебуранд, ғанӣ месохт, шӯҳрати маданияти моро ба гӯшаҳои гуногуни ҷаҳон паҳн мекард. Магар бо роҳи васеъ ривоҷ додани касбу ҳунарҳо ин анъанаро аз нав зинда кардан мумкин нест?

Устод Айнӣ дар мақолаи худ «Маънии калимаи «тоҷик», ки соли 1942 навишта шуда ва дар журнали «Садои Шарқ» соли 1986 (№ 8) чоп шуда буд, аз маъхазҳои адабии асрҳои XII—XIX иқтибос меоварад, ки дар онҳо сухан дар бораи хислати тоҷикон меравад. Айнӣ ба он мавзӯъ таваҷҷӯҳи худро маътуф медорад, ки намояндагони халқҳои гуногун дар давру замонҳои гуногун ба маданияту маҳорати тоҷикон, ба арзишҳои олии ахлоқии онҳо — муҳаббат ва эҳтироми наздикон, беғаразона баҳо додан ба меҳнати шарофатмандона, одоби муошират ва ҳоказо ишора кардаанд. Вале ҳоло аз рӯи виҷдон бояд ба худ савол диҳем, ки оё ин принципҳо имрӯз, дар амалияи рӯзмарраи мо комилан дар амал риоя мешаванд? Оё мо тавони онро дорем дар он савияе қарор дошта бошем, ки беҳтарин фарзандони халқ ба он даъват мекарданд? Не, на фақат қарор надорем, балки бисёр мавқеъҳои худро аз даст додаем.

Ман дар бораи умуман камбағал шудани забони тоҷикӣ гап намезанам: ин падида, ба назари ман, падидаи муваққатист. Вале чаро баъзе ҷавонони мо, ки чанд солро дар хориҷа гузаронидаанд, дар муколама бисёр калимаҳои арабӣ ва эрониро ба кор мебаранд? Чаро онҳо хусусияти хоси миллии худро аз даст медиҳанд? Чаро насли томе ба воя расидааст, ки аз сурудҳои миллии худ бехабар аст? Магар аз он сабаб нест, ки дар республикаи мо муддати муайян ба тарбияи ҳисси гражданият, мансубият ба ҷамъияти дар таърих наве, ки ҳифзи беҳтарин чизҳои маданияти миллиро вазифаи худ қарор додааст, бояду шояд таваҷҷӯҳ карда намешуд?

Забони Фирдавсӣ, Хайём, Ҳофиз, Ҷалолиддини Румӣ, С. Айнӣ, А. Лоҳутӣ, М. Турсунзода дар айёми мо ҳам ба кори бузурги сулҳ ва якдигарфаҳмӣ хизмат мекунад. Ман сӯҳбати худро бо аъзоёни «Анҷумани занони мусулмон» дар Покистон, ки соли 1983 барпо гардида буд ва ман он вақт дар кори конференцияи байналхалқии Шарқшиносон иштирок доштам, ба хотир меоварам. Аъзоёни ҷамъият аз намояндаи Тоҷикистон будани ман дарак ёфта, маро ба маҷлиси анҷуман даъват намуданд, то барояшон дар бораи республикаи худ ҳикоят кунам.

Чи тавр ман он гоҳ таассуф хӯрдам, ки дар республикаи мо журнали махсуси «Тоҷикистон», ки ба забони форсӣ, инчунин ба забонҳои европоӣ барои хонандагони хориҷӣ нашр шавад, вуҷуд надорад. Дар саҳифаҳои чунин журнал аз ҳаёти гуногунсоҳаи республика, дар бораи проблемаҳо ва муваффақиятҳои мо, бозьёфтҳои этнографӣ ва археологӣ, ниҳоят дар бораи он ки мероси назми классикии мо на-фақат ҳифз шудааст, балки ба бисёр забонҳои Иттифоқи Советӣ нашр мешавад, нақл кардан мумкин мебуд.

Дуруст аст, ки баъзе душманони мо мекӯшанд аз умумияти забон истифода намуда, дар байни аҳолии республика рӯҳияи нобоварӣ паҳн кунанд, дар байни халқҳои советӣ тухми адоват коранд. Ва ҳар гоҳе ки тухми ин пропагандаи душманона ба муҳити одамони камдониш, виҷдони гражданини худро гумкардагон, фаромӯшкунандагони хусусияти хоси миллӣ меафтад, рустаҳои нобоварӣ, шовинизм, худситоии миллиро ба миён меоварад. Ба муқобили ҳамаи ин як силоҳ мавҷуд аст, ки он фаъолии иҷтимоӣ, маҳорати нигоҳ дошта тавонистани шаъну эътибори худ мебошад ва сарчашмаи он ҳамеша маданияти халқ буд, ҳаст ва боқӣ мемонад. Пас, биёед шоистаи маданияти бисьёрасраи ба худ хосамон бошем!

**М. ШАҲИДӢ,**
**номзади илми филология.**

# БАРОИ ҶАМЪИЯТ ЧӢ МУҲИМ АСТ

## *ОИД БА МАСЪАЛАИ ШУҒЛИ ЗАНОН БО МЕҲНАТИ БА ҶАМЪИЯТ ФОИДАНОК*

**С. ҶОРУБКАШОВ,**
*номзади илми фалсафа.*

ПУРРА ва оқилона бо кор таъмин кардани аҳолӣ дар республикаи мо проблемаи басо ҷиддии иҷтимоию иқтисодӣ мебошад. Ба ин муносибат масъалаи бо меҳнати ба ҷамъият фоиданок пурра таъмин намудани занон аҳамияти махсус пайдо мекунад, зеро занон 94 фоизи тамоми аҳолии қобили меҳнати кор намекардагиро ташкил медиҳанд. Дар байни тадқиқотчиён, олимон, иқтисодшиносон, социологҳо, философҳо, аз ҷумла онҳое, ки дар мубоҳисаи оиди проблемаҳои интенсификацияи истехсолот дар шароити ноҳияи қувваи коргариаш фаровон иштирок кардаанд, доир ба масъалаи мазкур ақидаи ягона мавҷуд нест. Якеҳо даъват мекунанд, ки занон бо меҳнати ба ҷамъият фоиданок пурра таъмин карда шаванд, дигарон тарафдори оқилона бо кор таъмин кардани занон мебошанд, сеюмиҳо бошанд, ба кор ҷалб намудани занони фарзанди хурдсол доштаро умуман бефоида мешуморанд. Дар рафти мубоҳиса ба масъалаҳои ба истеҳолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани занони миллати маҳаллӣ бағоят кам диққат дода шуд. Дар баъзе баромадҳо ба ин масъала танҳо дар омади гап дахл карда шуду халос.

Мувофиқи статистикаи давлатӣ, ҳозир дар республика 234 ҳазор каси қобили меҳнат дар соҳаи истеҳсолоти ҷамъиятӣ кор намекунад. Аз онҳо, чунон ки зикр ёфт, занон 94 фоизро ташкил мекунанд. Аз ин рӯ, вақте ки сухан аз самаранок истифода бурдани захираҳои меҳнатии Тоҷикистон меравад, дар навбати аввал маҳз занон дар назар дошта мешаванд. Проблемаи бо меҳнати ба ҷамъият фоиданок машғул будани занон мураккабу доманадор аст, онро ба таври комплексӣ, дар алоқамандӣ ва вобастагии ҳамдигарии ҳамаи ҷиҳатҳо тадқиқ кардан даркор аст. Барои омӯзиши масъалаҳои истифодаи захираҳои меҳнатии занон усулҳои социологӣ роҳи калон мекушоянд. Онҳо имкон медиҳанд, ки ба моҳияти проблемаи тадқиқшаванда чуқур сарфаҳм равем. Муносибати социологӣ ҳамчунин имкон медиҳад, ки процессҳои баамалоянда як навъ «аз дохил», яъне аз нуқтаи назари худи субъектҳои дар онҳо иштироккунанда омӯхта шаванд. Аз ин рӯ, ба проблемаи истифодаи оқилонаи захираҳои меҳнатӣ низ на аз ҷиҳати меъёрҳои берунӣ, балки аз ҷиҳати меъёрҳои дохилӣ (субъективӣ) баҳо дода, манбаю сабабҳои онҳо, эҳтиёҷот, мақсаду ориентацияи рафтори субъектҳо омӯхта мешуданд. Муаллиф оиди проблемаи ба истеҳсолоти ҷамъиятии Тоҷикистон ҷалб намудани занон тадқиқоти социологӣ гузаронидааст.

Чунон ки маълум аст, ҳозир асоси қариб ҳамаи тадқиқотҳои мушаххаси социологиро мушоҳидаҳои интихобӣ ташкил мекунанд. Социолог бояд субъектҳои мушоҳидаро тавре интихоб намояд, ки онҳо умуман объекти тадқиқшаванда бошанд. Мушоҳидаҳои интихобӣ назар ба мушоҳидаҳои саросар афзалтаранд: онҳо камхароҷот буда, табақаҳои гуногуни аҳолиро фаро мегиранд.

Тадқиқоти мо ба интихоби бисьёрзинаи территориявии соҳибхоназанон қарор гирифт, ки асоси онро тақсимоти маъмурӣ-географии республика ташкил намуд. Мо ба принципи хоста гирифтани тасодуфии таҳқиқшавандагон дар ҳамаи марҳалаҳои тадқиқот риоя намудем. Ин ба мо асос медиҳад собит намоем, ки натиҷаҳои бадастомада моҳияти проблемаи тадқиқшавандаро ба таври реалӣ инъикос менамоянд. Мақсади асосии тадқиқоти мо ошкор сохтани сабабҳои халалрасонандаи вусъати ба меҳнати ба ҷамъият фоиданок ҷалб намудани занон буд. Тадқиқот дурустии тахмини моро дар хусуси он собит намуд, ки ба меҳнати ба ҷамъият фоиданок хеле кам ҷалб шудани занон натиҷаи як қатор омилҳои объективию субъективист, ки асосиашон инҳо мебошанд: омилҳои таърихӣ, иҷтимоию иқтисодӣ, демографӣ, иқлимӣ ё географӣ.

Аз хусуси омили таърихӣ сухан ронда, мо ҳаминро дар назар дорем, ки давраи капиталистии тараққиётро аз сар нагузаронида бевосита ба социализм гузаштан боиси он гардид, ки дар байни меҳнаткашони Тоҷикистон бисьёр урфу одатҳои зарарноки феодалӣ-патриархалӣ боқӣ монданд. Чунон ки натиҷаҳои тадқиқоти мо нишон доданд, аз ҷумлаи соҳибхоназанони як вақтҳо дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ коркунанда 70 фоизашон аз сабаби норозӣ будани шавҳар, 30 фоизашон аз сабаби норозӣ будани волидон корро тарк кардаанд. Бо худи ҳамин сабабҳо 14,1 фоизи занон ҳеҷ гоҳ дар фаъолияти ҷамъиятӣ ширкат наварзиданд. Чунин манзараро мо дар натиҷаи пурсиши коргарзанон ҳам мушоҳида кардем. Чунончи, ба саволи «Оё дар байни шиносҳои шумо занони бо меҳнати ҷамъиятӣ машғулнабуда ҳастанд, агар бошанд, пас сабабашро нишон диҳед» 10 фоизи занони пурсидашуда ҷавоб доданд, ки «Ба ин волидон, шавҳар монеъ шуданд». Ҳамин фактро низ бояд қайд намуд, ки ба амри шавҳару волидон беш аз ҳама онҳое кӯр-кӯрона итоат мекунанд, ки маълумоти махсус ё касбӣ надоранд. Ҷолиб аст, ки ягон зани дорои маълумоти миёнаи махсус ё олӣ аз сабаби норозигии шавҳар ё волидон корро тарк накардааст. Дар бораи таъсири омили мазкур ба занони дорои маълумоти миёнаи умумӣ ва аз он пасттар бошад, пас вай қариб як хел аст. Масалан, мувофиқи маълумотҳои мо, бо ҳамин сабаб 14 фоизи занони пурсидашудаи дорои маълумоти ибтидоӣ, 3,4 фоизи хатмкардагони синфҳои 5—7, 13,5 фоизи хатмкардагони синфҳои 8—9 ва 6 фоизи занони дорои маълумоти миёна пурра корро тарк кардаанд. Ба сабаби номбурда асосан ҷавонзанони нав ба шавҳар баромадагӣ кор намекунанд. Маълумотҳои пурсиш инчунин нишон доданд, ки ба сабаби норозигии шавҳар ё волидон 33,3 фоизи занони пурсидашудаи то 20-сола, 20 фоизи занони 20—25-сола, 15 фоизи занони 26—30-сола, 13 фоизи занони 31—35-сола, 10 фоизи занони 36—40-сола, 8,7 фоизи занони 40-сола ва аз он боло корро тарк кардаанд.

Духтарони миллати маҳаллӣ то ба шавҳар баромаданашон дар зери таъсири волидон, баъди он дар зери таъсири шавҳар ё волидони шавҳар мебошанд. Аммо сол то сол роли зан дар оила баланд мешавад. Бинобар ин таъсири омили мазкур ба занони миёнасолу калонсол, алалхусус занони шаҳрӣ камтар аст.

Бисьёр ҳодисаҳое ҳастанд, ки волидон ба духтаронашон баъди хатми синфи 8-ум давом додани таҳсил, дар кружоки ҳаваскорони санъат иштирок намудан ва бо спорт машғул шуданро манъ мекунанд.

Ҳамин тавр ҳам мешавад, ки волидон духтаронашонро аз хондан зӯран гирифта, ба шавҳар медиҳанд. Бисьёр вакт шавҳарҳо бо дили ноxоҳам иҷозат медиҳанд, ки занҳояшон дар чорабиниҳои ҷамъиятӣ ширкат варзанд. Бо ҳамин онҳо дар сари роҳи рушди маданӣи зан монеаи сунъӣ месозанд. Пӯшида нест, ки бисьёр шавҳарҳо ба ҷойҳои ҷамъиятӣ ҳамроҳи зан рафтанро айб медонанд.

Чунин ҷудоӣ аз ҳаёти ҷамъиятию маданӣ барои боқӣ мондани анъанаҳои умрашон баохиррасида, инчунин афзудани дараҷаи диндории аҳолӣ шароити мусоид фароҳам меоварад. Охир тарбияи маънавию атеистии бачаҳо ба андозаи калон ба волидон вобаста аст. Модари гирифтори хурофоти динӣ ба таври автоматӣ ба боқӣ мондану дар байни кӯдакону наврасон паҳн гардидани дин мусоидат мекунад. Ва тасодуфӣ нест, ки шумораи диндорон дар республика, алалхусус дар байни занон, то ҳол хеле зиёд аст.

Мутаассифона, то ҳол дар республика никоҳ аз рӯи шариат барҳам нахӯрдааст, фактҳои ба шавҳар додани духтарони ноболиғ, қалиндиҳӣ ҷой доранд, аз хусуси кӯшиши баъзе мардон дар бобати бо доираи вазифаҳои оилавӣ-маишӣ маҳдуд сохтани роли занон ҳоҷати гап нест...

Яке аз сабабҳои асосии дараҷаи пасти бо меҳнати ҷамъиятӣ машғул будани занон дар Тоҷикистон маҳдудияти соҳаи истифодаи меҳнати занон, нарасидани ҷои кор дар районҳо, шаҳрҳои хурду миёна ва посёлкаҳои типи шаҳрӣ мебошад. Вилояти автономии Бадахшони Кӯҳиро мисол мегирем. Мувофиқи маълумотҳои статистикӣ, 74 фоизи мардону занони қобили меҳнат, ки бо кору бори рӯзгор ва хоҷагии шахсии ёрирасон банд мебошанд, хоҳиши дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ иштирок кардан доранд. 82 фоизи онҳоро занон ташкил медиҳанд ва 72 фоизашон мехоҳанд, ки дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ ширкат варзанд. Натиҷаҳои тадкикоти мо умуман дар республика низ аз ҳамин хусус шаҳодат медиҳанд. Аз ҷумлаи соҳибхоназанони ҷавони пурсидаи мо, агар дар ҷои истиқомат, дар қарибии хонаашон кор медоданд ё кори рӯзаш нопурра дода мешуд, 71,2 фоизашон ба кор дохил мешуданд. Аз онҳо 45 фоизашон тайёранд дар истеҳсолот рӯзи пурраи кор, 24,2 фоизашон рӯзи нопурра кор кунанд, 13,6 фоизашон умуман кор кардан намехоҳанд, 17,2 фоизашон аз ҷавоб худдорӣ карданд. Аз ҷумлаи заноне, ки хоҳиши дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ иштирок кардан надоранд, бештар аз 70 фоизашон изҳор карданд, ки аз ҷиҳати моддӣ таъмин мебошанд, 23,3 фоизашон фарзандонашонро ба яслӣ додан намехоҳанд ва 6,7 фоизашон ба ҷавоб додан душворӣ мекашанд.

Азбаски аз соҳибхоназанон гирифтани ахбороти эътимодбахш на ҳамеша муяссар гардид, саволи «Чӣ бояд кард, ки занон дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ иштирок намоянд»-ро мо ба коргарзанон додем. Онҳо ин тавр ҷавоб доданд: 27 фоизашон — шабакаи муассисаҳои бачагон зиёд карда шавад, 14,1 фоизашон—кори рӯзаш нопурра дода шавад, 12,0 фоизашон — шабакаи муассисаҳои хизмати маишӣ васеъ карда шавад, 9,6 фоизашон — сменаҳои қулай муҳайё сохта шавад, 12,3 фоизашон — кори фаҳмондадиҳии байни занон пурзӯр гардонда шавад, 9,6 фоизашон — хонакорӣ ташкил карда шавад.

Проблемаи барои занон муҳайё сохтани ҷои кор махсусан дар шаҳрҳои хурду миёна, инчунин марказҳои районҳои республика хеле ҷиддист. Масалан, дар Ӯротеппа 67,8 фоизи соҳибхоназанони пурсидашуда аз сабаби дар назди маҳалли истиқоматашон набудани кор дар меҳнати ҷамъиятӣ иштирок карда наметавонанд. Анъана, урфу одатҳо, дилбастагӣ ба маъвои волидон ва амсоли ин имкон намедиҳанд, ки онҳо берун аз ҳудуди шаҳр рафта кор кунанд.

Ба дараҷаи шуғли занон бо меҳнати ҷамъиятӣ омилҳои демографӣ таъсири калон мерасонанд. Дар сурати аз ҳама баланд будани дараҷаи

таваллуд Тоҷикистон аз ҷиҳати бо муассисаҳои бачагонаи томактабӣ таъмин будан ҷои охиринро ишғол мекунад. Муассисаҳои номбурда 17 фоиз, дар қишлоқҷойҳо бошад, танҳо 4 фоизи эҳтиёҷоти умумро қонеъ мегардонанд. Дар як қатор району вилоятҳо ин нишондиҳанда боз ҳам камтар аст.

Дар Тоҷикистон оилаи серфарзанд ҳодисаи анъанавист. Масалан, ба саволи «Шумо чанд фарзанд доштан мехоҳед» 41,6 фоизи соҳибхоназанон ва 21,3 фоизи коргарзанони пурсидашуда ҷавоб доданд: аз ҳафт фарзанд зиёдтар. Ҳамагӣ 3,8 фоизи коргарзанон ва 11 фоизи соҳибхоназанон изҳор карданд, ки ду—се фарзанд доштан мехоҳанд. Ин рақамҳо собит менамоянд, ки оилаи серфарзанд дар республика дар оянда ҳам боқӣ мемонад, ҳарчанд ки тамоюли пастшавии дараҷаи таваллуд мавҷуд аст. Аз ҷумлаи соҳибхоназанони пурсидашуда 44,2 фоизашон бо сабаби нигоҳубин намудани фарзандон корро тарк кардаанд. Аз ҷумлаи заноне, ки ҳеҷ вақт дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ иштирок накардаанд, 19,4 фоизашон бо сабаби нигоҳубин намудани фарзандон кор накардаанд. Бесабаб нест, ки ба саволи «Дар навбати аввал кадом талаботу эҳтиёҷоти шумо бояд қонеъ гардонда шавад» 66,5 фоизи занони пурсидашуда ҷавоб доданд: «Шабакаи муассисаҳои бачагона васеъ карда шавад». Дар қишлоқҷой яслиҳои мавсимии бачагона ва майдончаҳои мавсимӣ бисьёранд, вале сифати кори тарбиявӣ ва нигоҳубини кӯдакон паст аст. Дар натиҷаи ин ҳодисаҳои беморшавии кӯдакон зиёданд. Аз як тараф, набудани шароити хуб барои бачаҳо ва, аз тарафи дигар, кам будани ҳаққи меҳнати ҷисмонӣ дар қишлоқҷой боиси он мегардад, ки бисьёр занон аз кори хоҷагии қишлоқ дида кору бори рӯзгор ва тарбияи фарзандонро авлотар медонанд. Инро дар оилаҳои аз ҷиҳати моддӣ таъмин махсусан мушоҳида кардан мумкин аст.

Ҳаминро ҳам ба назар бояд гирифт, ки дар Тоҷикистон имконияти ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани занонро ба андозаи муайян ғайрикифоя будани вусъати соҳаи хизмати маишӣ маҳдуд мекунад. Ба ҳисоби ҳар 1000 сокин дар соҳаи хизмати маишии республика назар ба дараҷаи миёнаи мамлакат 53 фоиз камтар коркунон машғуланд. Маълумотҳои тадқиқоти мо нишон медиҳанд, ки аз ҷумлаи заноне, ки бо меҳнати ҷамъиятӣ машғул нестанд, танҳо 6,8 фоизи пурсидашудагон доимо аз хизмати муассисаҳои хизмати маишӣ баҳра мебаранд, 93,2 фоизашон хеле кам ё худ тамоман истифода намебаранд. Ба ақидаи мо, кам кардани сарфи меҳнати занон дар кору бори рӯзгор ва афзун гардондани вақти холии онҳо бо роҳи инкишоф додани соҳаи хизмати маишии аҳолӣ тарзи самарабахштари ҳалли проблемаи муҳокимашаванда дарояндаи наздик мебошад. Вай аз чунин вазифаҳои муҳими иҷтимоии сохтмони социалистӣ, монанди нав сохтани маишат, ба ҳам наздик кардани тарзи ҳаёти шаҳру қишлоқ, ҷудо кардани вақт барои таҳсил, хондани китоби бадеӣ, газетаю журналҳо, барои тамошои театр ва кино, машғул шудан бо спорт, ки ба инкишофи ҳамаҷонибаи шахс мусоидат мекунанд, ҷудонашаванда аст.

Ба дараҷаи шуғли занон бо меҳнати ҷамъиятӣ дар Тоҷикистон системаи ҷойгиронии аҳолӣ таъсири муайян мерасонад. Ҷойгиршавии аҳолӣ хеле нобаробар аст: дар районҳои кӯҳӣ ва наздикӯҳӣ аҳолӣ дар қишлоқҳои хурд-хурд, дар району шаҳрҳои водиҳои республика бошад, хеле зич ҷойгир шудааст. Умуман дар республика шакли маъмули ҷойгиршавӣ дар қишлоқҳои хурд маскун будани аҳолӣ мебошад, ки ин на фақат вусъат додани хизмати тиббӣ, маишӣ, нақлиёт, савдо ва маданиии аҳолиро душвор мегардонад, балки ба афзоиши дараҷаи шуғли занон бо меҳнати ба ҷамъият фоиданок монеъ мешавад.

Дар ҳалли масъалаҳои шуғли занон тайёрии касбӣ надоштани бисьёр занони қобили меҳнат душвории муайян ба вуҷуд меорад. Натиҷаҳои тадқиқоти мо нишон доданд, ки 10 фоизи занони пурсидашуда бо ҳамин

сабаб кор намекунанд. Дар байни хонандагони омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, техникумҳо ҳиссаи духтарони миллати маҳаллӣ бағоят кам аст. Тоҷикистон ташаббускори дар омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии РСФСР ва Украина тайёр намудани коргарони ихтисоснок гардид. Дар панҷсолаи ёздаҳум 9,5 ҳазор ҷавонписарону духтарон барои таҳсил берун аз ҳудуди республика фиристода шуданд, дар панҷсолаи чорӣ бошад, шумораи онҳо 2,8 баробар зиёд хоҳад шуд. Аммо дар байни онҳо ҳиссаи духтарони миллати маҳаллӣ кам аст. Қабули хонандагон аз ҷумлаи писарону духтарони деҳот ба омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии марказӣ бояд мутаносибан гузаронида шавад. Дар акси ҳол дигар проблемаю зиддиятҳои ба худ хос ба вуҷуд омада, тадбирҳои нави батартибандозии иҷтимоиро талаб мекунанд.

Дар ҳалли масъалаҳои шуғли занон тараққиёти истеҳсолоте роли аввалиндараҷа мебозад, ки дар он аксаран меҳнати занон истифода мешавад. Яке аз роҳҳои ҳалли ин масъала кушодани филиалу цехҳои навӣ корхонаю иттиҳодияҳои амалкунанда, инкишофи хонакорӣ мебошад. Бояд илова кард, ки агар эҳтиёҷоти иҷтимоии коркунон: сохтмони манзил, объектҳои нигаҳдории тандурустӣ, маорифи халқ, маданият ба назар гирифта нашавад, тадбирҳои номбурда иҷрои ин вазифаҳоро таъмин карда наметавонанд. Масалан, дар сурати мавҷуд будани захираҳои озоди меҳнатии Норак ва қишлоқҳои назди он дар фабрикаи дӯзандагӣ 300 дӯзанда намерасад. Чунин манзара дар фабрикаи дӯзандагии Қӯрғонтеппа низ мушоҳида мешавад. Вақтҳои охир дар саҳифаҳои матбуот зуд-зуд мақолаҳое вомехӯранд, ки дар онҳо самаранок набудани ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани занони кӯдакдор қайд карда мешавад. Чунин гузориши масъала дар адабиёти иқтисодӣ нав нест. Ҳанӯз солҳои 70-ум баъзе тарафдорони ин ақида (иқтисодшиносон, социологҳо) ҳисоб карда баромаданд, ки агар занони кӯдакдор танҳо бо тарбияи кӯдакони хурдсол машғул шаванд, гӯё ба давлат муфидтар бошад. Ба чунин муносибат дар вақташ зарбаи даркорӣ дода шуд. Нодурустии ин нуқтаи назар дар чист? Пеш аз ҳама дар он аст, ки нафъи иқтисодӣ пеши роҳи инкишофи шахсиятро мегирад.

Дар ҳамин асос мо чунин мешуморем, ки ҳар тавзеҳ дар бораи номатлуб будани ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб кардани занон дар роҳи ҳалли дурусти масъалаҳои шуғли занон як қадам ақиб аст.

Тадқиқотҳои социологию психологӣ аҳамияти чунин тезиси К. Маркс ва Ф. Энгельсро собит менамоянд: «Танҳо дар коллектив фард воситаҳое ба даст меорад, ки барои ҳамаҷониба инкишоф ёфтани падидаҳои қобилияти ӯ имкон медиҳанд» (Асарҳо, ҷилди 3, саҳ. 75). Маҳз коллективизм аломати аввалин ва асосии камолоти шахсияти ҷамъияти социалистӣ мебошад. Шуғли меҳнат дар ҷамъияти социалистӣ воситаи татбиқи мақсади олии социализм — ташаккули шахсияти ҳамаҷонибаю мутаносиб инкишофёфта мебошад.

---

# Мутаносибии тағйироти интенсивӣ дар саноати республика

Р. Қ. Раҳимов дар маърӯзааш ҳангоми кушодани мубоҳисаи «Интенсификацияи истеҳсолот дар шароити ноҳияи қувваи коргариаш фаровон» барҳақ чунин қайд кард, ки «...агар тараққии интенсивии прогресси илму техника ҳамчун омили шайъии истеҳсолот дар баробари такрористеҳсоли интенсивии қувваи коргарӣ ҳамчун омили шахсӣ сурат гирад, пас ба ҳам пайвастани онҳо ҳатман шакли интенсивии такрорис-

теҳсоли васеъро ба миён меоварад». Аммо бинобар хусусияти хоси РСС Тоҷикистон, маҳз аз сабаби барзиёд будани қувваи коргарӣ иштирокчиёни мубоҳиса ба масъалаҳои интенсификацияи истифодаи ресурсҳои меҳнатӣ диққати махсус доданд. Беш аз он, дар як қатор баромадҳо интенсификацияи истеҳсолот чун интенсификацияи истифодаи ресурсҳои меҳнатӣ маънидод карда шуд. Чунончи, Р. К. Мирзоев моҳияти интенсификацияро баён карда, онро бо нигоҳ доштани вазъияти мӯътадили истифодаи ҷамъи ресурсҳои меҳнатӣ ва афзудани натиҷаҳои истеҳсолот **фақат аз ҳисоби зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат** алоқаманд гардонд.

Мафҳуми интенсификацияи истеҳсолотро аз интенсификацияи истифодаи яке аз хелҳои ресурсҳои истеҳсолӣ иборат донистан ба назари мо беасос аст. Зиёда аз ин, ба динамикаи интенсификацияи истеҳсолот аз рӯи тағйироти афзоиши натиҷаҳои истеҳсолот фақат аз ҳисоби зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат баҳо додан ғайриқонунӣ мебошад.

Процесси интенсификацияи истеҳсолот мазмуни давраи гузаришро дар иқтисодиёт аз типи асосан экстенсивӣ ба типи асосан интенсивии тараққиёти иқтисодӣ ифода менамояд. То вақтҳои охир дар иқтисодиёти советӣ чунин процесси такрористеҳсоли васеъ мушоҳида мешуд, ки дар он процессҳои экстенсивии истеҳсолот роли асосӣ мебозиданд. Ба тараққиёти истеҳсолот суръати баланди афзоиши маблағгузориҳои асосӣ, фондҳои асосӣ, шумораи коргарону хизматчиён, ҳаҷми сарфи масолеҳ ва амсоли инҳо хос буданд. Аммо суръати рӯзафзуни ресурсҳои истеҳсолӣ ба динамикаи ҳосилнокии меҳнат ба ҳеҷ ваҷҳ таъсири манфӣ намерасонид. Вай муттасил меафзуд. Зимнан, дар панҷсолаи якум дар саноати мамлакат 51 фоиз, дар панҷсолаи дуюм — 79 фоиз, дар солҳои ҷанг ва панҷсолаи чорум — 68 фоиз, дар панҷсолаи шашум — 72 фоиз, дар панҷсолаи ҳафтум — 62 фоиз, дар панҷсолаи ҳаштум — 73 фоиз, дар панҷсолаи нӯҳум — 84 фоиз, дар панҷсолаи даҳум — 75 фоиз ва дар панҷсолаи ёздаҳум 86 фоизи тамоми афзоиши маҳсулот аз ҳисоби зиёд шудани ҳосилнокии меҳнат ба даст оварда шуд.

Ҳиссаи омилҳои интенсивиро дар тараққиёти истеҳсолот танҳо бо афзоиши истеҳсоли маҳсулот аз ҳисоби ҳосилнокии меҳнат муайян кардан мумкин нест, зеро он гоҳ аз маълумотҳои овардашуда хулосае мебарояд, ки аз панҷсолаҳои нахустин сар карда дар тараққии саноати мамлакат омилҳои интенсивӣ бартарӣ доштаанд. Маълум аст, ки дар тараққии иқтисодиёт баробари интенсификацияи истифодаи меҳнати ҷорӣ экстенсификацияи истифодаи меҳнати муҷассам ба амал бароварда мешуд. Тамоюли камшавии боздеҳи фонд, ки соли 1959 ба вуҷуд омада, то ҳол боқӣ мондааст, гувоҳи он аст.

Ба ин муносибат бояд ба ҳисоб гирифт, ки интенсификация процесси ҳаматарафа мебошад. Вай ба омилҳои зиёд вобаста буда, аз ҷумла ба андозаи калон ба ҳалли проблемаи **тараққиёти мунтазам ва мутаносиби иқтисодӣ** вобаста аст.

Шароити интенсификацияи ҳозира назар ба камчинии ресурсҳои истеҳсолӣ дида, бештар маҳз бо кам шудани боздеҳи сарфу хароҷоти истеҳсолӣ алоқаманд аст. Дар республика чунин шароит муҳайё шудааст ва дар амал татбиқ намудани усулҳои интенсивии хоҷагидориро тақозо дорад. Инро натиҷаҳои таҳлили иқтисодии тараққиёти саноати Тоҷикистон дар давраи аз соли 1960 то соли 1985 собит менамояд.

Аз ин даҳсолаҳо дар даҳсолаи аввал суръати афзоиши маҳсулоти саноат аз суръати афзоиши маблағгузории асосӣ ақиб мемонд (2,3 ва 2,7 баробар). Дар понздаҳ соли баъдина бошад, он баробар гардида, вале баланд набуд (2,2 баробар). Яъне, ҳиссаи процессҳои экстенсивӣ дар истеҳсолоти саноатӣ кам шуд, омилҳои интенсивӣ бошанд, ҳанӯз ба қадри кофӣ ба кор бурда намешуданд, ки ин боиси пастшавии суръати афзоиши маҳсулоти саноатӣ гардид.

Таносуби шумораи коркунони дар истеҳсолоти саноатӣ машғул ва ҳосилнокии меҳнат аз ҷиҳати суръати афзоиш ба тариқи зайл тағйир меёфт. Суръати афзоиши шумораи коркунони дар истеҳсолоти саноат машғул аз 1,7 то ба 1,6 баробар кам шуд, ҳол он ки ҳосилнокии меҳнат аз 1,3 то 1,4 баробар афзуд. Аз ин рӯ, дар истифодаи сарфи меҳнати ҷорӣ ҳиссаи интенсификация, ҳарчанд кам бошад ҳам, 0,11 пункт афзуд. Дар бораи истифодаи сарфи меҳнати муҷассам чунин хулоса баровардан мумкин аст, ки ин ҷо роли асосиро омилҳои экстенсивӣ бозиданд. Дар воқеъ, агар дар даҳсолаи якум фондҳои асосии истеҳсолӣ 3,1 баробар афзуда, самараи иқтисодӣ кам шуда бошад (аз сабаби то 0,7 баробар кам шудани боздеҳи фонд), пас дар понздаҳ соли баъдина ин тамоюли манфӣ боз ҳам вусъат ёфт. Дар баробари 4 маротиба афзудани фондҳои асосии истеҳсолӣ боздеҳи фонд хеле (0,4 баробар) кам шуд. Дар айни ҳол ҳиссаи омилҳои интенсивӣ дар истифодаи меҳнати муҷассам 0,13 пункт кам гардид.

Самараи аз интенсификацияи истифодаи меҳнати ҷорӣ ба дастомадаро экстенсификацияи истифодаи меҳнати муҷассам «мехӯрд». Яке аз сабабҳои таносуби бавҷудомадаи нишондиҳандаҳои тараққиёти иқтисодӣ назар ба ҳосилнокии меҳнат зудтар афзудани дараҷаи бо фонд таъмин будани он мебошад. Ин пеш аз ҳама бо афзудани соҳаҳои фондталаби саноат алоқаманд аст, дуюм, дар структураи такрористеҳсоли маблағгузории асосӣ дар саноат ҳиссаи сохтмони нав хеле калон гардид.

Ба саноати республика суръати баланди афзоиши шумораи коркунон хос аст, ки ба ин хусусиятҳои вазъияти демографӣ сабабгоранд. Процесси ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани ресурсҳои нави меҳнатиро бо як қатор сабабҳо омили экстенсификация шумоeridан мумкин нест. Якум, бинобар он, ки чунин тамоюл ба процесси интенсификацияи истифодаи ресурсҳои меҳнатӣ мусоидат мекунад. Дуюм, ба истеҳсолот ҷалб намудани қувваи иловагии коргарӣ ба интенсификацияи истифодаи неруи андӯхтаи истеҳсолӣ кӯмак мерасонад. Сеюм, маълум аст, ки бе амали омилҳои экстенсивии тараққиёт такрористеҳсоли васеъ имконнопазир аст.

Тамоюлоти манфии дар истифодаи фондҳои асосии истеҳсолӣ бавуҷудомада таҳлили муфассали характери такрористеҳсоли онҳоро талаб мекунанд. Дар асоси динамикаи нишондиҳандаҳои миёнаи солонаи нав кардан ва аз истифода соқит шудани фондҳои асосии истеҳсолӣ дар саноат чунин хулоса баровардан мумкин аст, ки умуман характери такрористеҳсоли онҳо асосан тамоюли экстенсивӣ дошт. Чунончи, баробари паст гардидани дараҷаи миёнаи солонаи навкунии таҷҳизот (аз 15,3 фоизи солҳои 1971—1975-ум то 7,8 фоиз дар солҳои 1981—1985) аз истифода соқит шудани фондҳо низ кам мешуд (мувофиқан аз 3,2 фоиз то 2,7 фоиз).

Таъмини интенсификация дар такрористеҳсоли васеи фондҳои асосии истеҳсолӣ талаб мекунад, ки аппарати истеҳсолӣ на аз ҳисоби зиёд кардани таҷҳизоти нав, балки аз ҳисоби сари вақт аз истифода соқит кардану иваз намудани таҷҳизоти кӯҳна нав карда шавад. Дар соҳаҳои ҷудогонаи саноат аллакай барои гузаштан ба интенсификацияи такрористеҳсоли фондҳои асосии истеҳсолӣ азм кардаанд. Чунончи, дар мошинсозӣ ва коркарди металл дар панҷсолаи ёздаҳум баробари 7,1 пункт кам шудани ҳиссаи навсозӣ афзоиши аз истифода соқит намудани таҷҳизот 0,77 пунктро ташкил намуд. Дар электроэнергетика ин таносуб мувофиқан 4,82 ва 0,18 пунктро ташкил дод. Аммо ба сабаби асосан характери экстенсивӣ доштани такрористеҳсоли фондҳои асосии истеҳсолӣ дар соҳаҳои асосии саноат умуман дар саноат тағйироти интенсивӣ дар динамикаи таносуби навсозӣ ва аз истифода соқиткунӣ мушоҳида намешавад.

Самаранокии ҷорӣ намудани таҷҳизоти навро аз рӯи динамикаи самараи солонаи иқтисодӣ, чорабиниҳои оиди ҷорӣ намудани техникаи нав дар истеҳсолоти саноатӣ муайян кардан мумкин аст. Самараи чорабиниҳои мазкур тамоюли камшавӣ дорад. Чунончи, суръати афзоиши самараи солона дар соли 1975 назар ба соли 1970-ум 179 фоиз, соли 1985 назар ба соли 1980-ум ҳамагӣ 129,9 фоизро ташкил намуд. Набудани қувваи коргарии баландихтисос, номутаносибии дараҷаи техникӣ-иқтисодии звеноҳои истеҳсолӣ ва ғайра боиси хеле афзудани таҷҳизоти шинонданашуда гардиданд. Умуман дар республика соли 1987 ҳаҷми он ба 68 миллиону 709 ҳазор сӯмина расид.

Ба ҳамин тариқ, муваффақияти асосан ба роҳи интенсивии тараққиёт гузаронидани саноати республика ба андозаи калон ба **мутаносибии процессҳои интенсивӣ дар истифодаи меҳнати ҷорӣ ва муҷассам,** мунтазамии дигаргунсозиҳои интенсивӣ дар такрористеҳсоли фондҳои асосии истеҳсолии соҳаҳои гуногуни саноат вобаста аст.

**Г. ЮСУФОВА,**
**ходими хурди илмии Институти иқтисодиёти**
**Госплани РСС Тоҷикистон.**

Ба редакция ҷавоб омад

# САВОЛҲОИ БЕҶАВОБ

**Хабар медиҳем, ки дар «Саволҳои беҷавоб» ном мақолаи чопкардаи журнали «Коммунисти Тоҷикистон» (№ 11, с. 1987) камбудию норасоиҳои кори редакцияи журнали «Комплекси агросаноатии Тоҷикистон» оиди инъикоси проблемаҳои тараққиёти соҳаи иҷтимоии деҳот, роҳҳои истифодаи самараноки омили инсонӣ дар истеҳсолоти агросаноатӣ асосан дуруст қайд карда шудаанд.**

**Мақола мавриди муҳокимаи коллективи редакция қарор гирифт. Барои беҳтар намудани кори редакция, баланд бардоштани савияи идеявию назариявии материалҳои чопшаванда тадбирҳо андешида шудаанд.**

**К. АФЗАЛӢ,**
**сармуҳаррири журнали «Комплекси**
**агросаноатии Тоҷикистон».**

# ЭЪТИҚОДИ АТЕИСТӢ ПАРВАРЕМ



И. Шарифов

Бегоҳии он рӯзи шанбе даромадгоҳи театри ба номи Лоҳутӣ барвақттар серодам шуд. Вале мардум на барои тамошои спектакль, балки барои он ҷамъ омада буд, ки дар гуфтугузори муфассал масъалаи роҳҳои такомули кори атеистии байни аҳолиро ҳаматарафа муҳокима намуда, мубодилаи афкор кунад. Мусоҳибаи гирди «мизи мудаввар»-ро редакцияи журнали «Коммунисти Тоҷикистон» ва комитети партиявии райони Октябрь ташкил карда буданд. Дар он кормандони партиявию советӣ, олимон, муаллимони донишкадаҳои олӣ, омӯзгорони мактабҳои миёна, намояндагони иттифоқҳои эҷодӣ ширкат варзиданд.



О. Кременцова

— Ин ҷо мо барои он ҷамъ омадем, ки на фақат аз хусуси душвориҳои пропагандаи атеистӣ гуфтугӯ кунем, балки роҳҳои такомули онро муайян ва тавсияю таклифот пешбинӣ намоем, — гуфт дар оғози мусоҳиба **котиби комитети партиявии райони Октябрь Қ. Ғаффоров.** — Пропагандистон, лекторон-атеистони мо мӯҳтоҷи кӯмаки методӣ, амалиёти муттафиқона ҳам дар коллективҳои меҳнатӣ ва ҳам дар ҷои иқомат мебошанд. Ба фикрам, ҳар кадоми мо ба таҷрибаи кори атеистӣ дар ташкилоти партиявӣ ва коллективи мушаххас марок зоҳир мекунем. Эҳтимол, дар ягон ҷо падидаҳои нави шоёни интишор мавҷуд бошанд. Хуллас, биёед мушаххастар сухан ронему таклифҳои конструктивӣ пешниҳод кунем.

Якчанд сухан дар бораи вазъияте, ки дар он мусоҳиба ҷараён гирифт. Барои гуфтугузор ҳамаи шароитҳо муҳайё карда шуда буданд, то ки ҷамъомадагон худро озод ҳис кунанд. Қабл аз ҳама бояд гуфт, ки умуман ягон мизе набуд ва рубрикаи мо фақат риояи анъана, шакли кор асту бас. Мусоҳибонро ҳеҷ чиз аз ҳам ҷудо намекард, онҳо дар курсиҳои қад-қади девори толор гузошташуда менишастанд ва ҳар гоҳ ба якдигар менигаристанду интизори оғози мусоҳиба буданд.

Суханро аввалин шуда **мудири кафедраи фалсафаи Институти давлатии педагогии Душанбе И. ШАРИФОВ гирифт:**

— Чи тавре ман пай бурдам, ҳозирон қабл аз ҳама мехоҳанд бидонанд, ки мо барои пропагандаи атеизм чӣ кор карда истодаем. Аз чизи мушаххас сар мекунам: университети халқии атеизми илмӣ, се мактаби атеистӣ, клуби мубоҳисаҳои ҷамъиятию сиёсӣ амал мекунанд. Вале аҳволро обуранг намедиҳам, самараи корҳое, ки ба ҷо меоварем, ҳанӯз ночиз аст. Шуури студентонамон ҷиҳати атеистӣ гӯё ки духела аст. Ҷавонон дар семинарҳо, машғулиятҳои амалӣ, умуман дар дохили донишкада мағз андар мағзи худ атеистанд, аммо дар хобгоҳ, хона ва ё дар кӯча онҳо фақат нисфӣ атеист буда, ақидаю нуқтаи назари худро доир ба аввалӣ будани ҳастӣ пинҳон медоранд.

**Д. АШӮРОВ, сармуҳаррири журнали «Коммунисти Тоҷикистон»:** Барои чӣ ин тавр аст, сабаби духелагии шуур, метавон гуфт, дурӯягии

ин қабил ҷавонон дар чист? Ман борҳо мушоҳида кардаам, ки мутахассисе баъди хатми донишкада ба зодгоҳаш бармегардаду зери таъсири муллои маҳаллӣ мешавад, дар бораи пропагандаи атеистӣ хаёле ҳам намекунад. Аз ин мебарояд, ки дар тӯли панҷ соли таҳсил ҷаҳонбинии материалистиаш ташаккул наёфтааст. Оё инро нуқсони процесси педагогӣ донистан мумкин нест?

**И. ШАРИФОВ:** Ин ҷо на фақат донишкадаи олӣ гунаҳкор аст. Ман сабаби асосиро дар он мебинам, ки пропагандаи атеистӣ дар ҷои иқомат суст аст. Дин бо тамоми хусусиятҳояш маҳз дар он ҷо маскан ёфтааст, вай дар ҳамон ҷо эҳьё шуда, ба шуури инсон аз хурдсолӣ ҷой мегирад. Диққат кунед, рӯҳониён дар хонаи диндорон ва хайрхоҳони онон, ба истилоҳ, дудилаҳо махсусан фаъоланд. Ҳузновар аст, ки ҷавонписарону духтарон барои таҳсил ба шаҳр бидуни ақоиди аниқи материалистӣ доир ба пайдоиши олам меоянд. Инро фактҳои урфу одатҳои диниро риоя кардани онҳо собит менамоянд. Хулоса, ман гуноҳи донишкадаи олиро соқит намекунам, вале таъкид карданиам, ки рӯзгори мардум таваҷҷӯҳи бештари агитаторон, пропагандистон, лекторони атеистро тақозо дорад.

**А. НАСИМОВ, доценти кафедраи фалсафа ва коммунизми илмии Институти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон:** Ба фикрам, барои вусъат додану пурзӯр кардани кори атеистӣ шаклу усул ва муносибатро ба фаъолияти пропагандистӣ куллан тағьир бояд дод. Барои ин таклиф мекунам аз рӯи ибрати комитети партиявии райони Октябрь, масалан, дар заминаи шӯъбаи пропаганда ва агитацияи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон маркази ягонаи мутобиқгардонӣ барпо карда шавад. Маркази мазкур кори ҳамаи ташкилоту идораҳо, инчунин ашхосеро, ки бо масъалаҳои тарбияи атеистӣ шуғл доранд, мутобиқ мегардонд.

Вай метавонист самти ягонаи амалиётро оид ба тарбияи атеистӣ чӣ барои оянда, фарз кардем, барои панҷ сол, чӣ барои соли ҷорӣ муайян кунад. Ин чора аз парокандагӣ ва такрори тадбирҳо наҷот дода, боиси якҷоя амал кардани неруҳои ҳамаи звеноҳо мегардад. Ғайр аз ин, шояд, тамоми тадбирҳо маъракавӣ набуда, хусусияти мунтазамона пайдо кунанд.

Ин гуна марказ бояд фонди муштараки ахборотию пропагандистӣ: адабиёти илмӣ, методӣ, динӣ (Қуръон, Инҷил, Талмуд), фильмҳои бадей, ҳуҷҷатӣ, илмии оммавӣ дошта бошад. Ҳозир бошад, чӣ хел? Диндорон барои тамошои видеофильми доири Муҳаммад пайғамбар имконият доранду атеистон аз ин имконият маҳруманд.

Ба ҷуз фильмотека метавон видеотекаро низ пешбинӣ намуд. Аввалан, видеокассетаҳо кӯҳна намешаванд, сониян, истифодаи онҳо барои пропагандист душвор нест. Дар телевизион техникае мавҷуд аст, ки ба видеокассетаҳо нусхаи ин ё он киноро мегирад. Вале музди ин корро кӣ медиҳад? Шояд, Хонаи маорифи сиёсӣ ва ё Хонаи атеизми илмӣ? Дар



К. Ғаффоров

**ТАКЛИФҲО:**

Диққати асосӣ ба кори атеистӣ дар ҷои иқомат, рӯзгор ва оила дода шавад.

Фаъолияти Иттифоқҳои эҷодӣ вусъат дода, саҳми онҳо ба пропагандаи атеистӣ торафт зиёд карда шавад.

Барои ҷорӣ намудани расму маросимҳои нав (қобили ҳаёт) пургайратона камар бояд баст.

Дар пойтахт музеи таърихи дини ислом ва атеизм барпо карда шавад.



М. Бобоҷонов


Г. Кулагин

**ТАКЛИФҲО:**

Дар ҳама ҷо (дар коллективҳои меҳнатӣ, донишкадаҳои олӣ, ҷои иқомати аҳолӣ) клубҳои атеистони ҷавон, клубҳои хонандагони журнали «Наука и религия», марказҳои методии оиди атеизм ва, агар имконият бошад, лабораторияҳои тадқиқоти иҷтимоию педагогӣ ташкил карда шаванд.

Дар муддати кӯтоҳтарин масъалаи нашри воситаҳои таълимии оиди атеизм, ки коллективи муаллифони Институти давлатии педагогии Душанбе омода кардаанд, ҳал карда шавад.


М. Ҳайдарова

маркази нав инчунин бояд диафильму диапозитивҳо, плакатҳо, кассетаҳо, альбомҳои оиди мавзӯи атеистӣ мавҷуд бошанд.

Маркази ягонаи мутобиқгардонӣ бояд ҳамаи онҳоеро, ки бо кори атеистӣ машғуланд, бо ахбори таъҷилӣ доир ба фаъолияти ташкилотҳои динӣ дар СССР ва берун аз ҳудуди он таъмин намояд. Барои ин материалҳои дорои хусусияти таъҷилӣ: журналу китобҳо, фильмҳои истеҳсоли ташкилотҳои динӣ, масалан, «Журнали патриархияи Москва», «Ахборномаи бародар», журналу тақвимҳое, ки Идораи рӯҳониёни мусулмони Осиёи Миёна нашр мекунад, дигар нашрияҳо заруранд. Ин ҳама ба пропагандист имкон медиҳад, ки фаъолияти контрпропагандистиро пурсамар гардонад. Ба фикрам, ба маркази мутобиқгардонӣ гурӯҳи социологҳои атеист аз ҷумлаи олимони Шӯъбаи фалсафаи АИ РСС Тоҷикистон низ зарур аст, ки онҳо вазъияти ҳақиқии диндориро дар ин ё он районы республика, махсусан дар ҷойҳое, ки ба истилоҳ зиёратгоҳҳои муқаддас ҳастанд, муфассалтар меомӯханд.

Ва ниҳоят, дар маркази мутобиқгардонӣ маҷлисҳои ахбороту дастурдиҳӣ ба лекторон, пропагандистон, агитаторон ва ташкилотчиёни пропагандаи атеистиро гузаронда, таҷрибаи мусбатро ҷамъбаст кардан мумкин мебуд.

**И. САЛОҲИДДИНОВ, мудири шӯъбаи пропагандаи комитети партиявии райони Октябрь:** Чанде пеш масъалаҳои тарбияи атеистӣ дар пленуми комитети райониии партия мавриди муҳокимаи ҳаматарафа қарор гирифтанд. Дар бораи роли педагогҳо, олимони ҷамъиятшинос дар ташаккули эътиқоди атеистӣ бисьёр сухан рафт. Мутаассифона, саҳми онҳоро ба ин кор арзанда ва ё самаранок гуфтан мумкин нест...

**Г. КУЛАГИН, доценти кафедраи фалсафаи Институти тиббии Тоҷикистон:** Тағьир додани ҷаҳонфаҳмии шахсият, алалхусус одами диндор, яке аз вазифаҳои душвортарин аст. Ба фикрам, бо назардошти тараққии ҳозираи техника ин кор аз парвоз ба Миррих дида мураккабтар мебошад. Вале ба ҳар ҳол ин вазифаро иҷро карданамон лозим аст ва корро бояд аз андӯхту ҷамъбаст кардани таҷрибаи тарбияи атеистӣ оғоз намуд. Дигаргуниию иқдомҳои нав, ба андозае ҷасорат, масъулияту ростқавлӣ зарур аст. Бидуни ин сифатҳо ба пропагандаи атеистӣ даст задан мумкин нест.

Ҳозир бошад, мо соддалавҳона, косибона амал мекунем. Метавон гуфт, киштзори тарбияи атеистиро бо бел кор карда мебароем, ҳол он ки вақти кор фармудани трактор расидааст. Техника, мунтазамӣ, методикаи самарабахш, ҳуҷумоварӣ нест. Аз ин ҷост, ки натиҷаи корамон ҳам ночиз аст.

Амалияи кори атеистиро дар институти тиббӣ муфассал баён накарда, мехоҳам доири умуман беҳтар кардани он баъзе мулоҳизаҳоямро гӯям. Пеш аз ҳама нашри васоити аёнии хушсифати ба талаботи айём

мувофикро ба роҳ мондан зарур аст. Ман ба ҷумлаи онҳо на фақат нақшу ҷадвалҳо ва диаграммаҳо, балки асарҳои рассомии мавзӯи атеистиро низ дохил мекунам. Албатта, репродукцияҳоро ҳам дар назар дорам, ки хуб мебуд, агар онҳоро санъатшиносону файласуфҳо шарҳу эзоҳ медоданд. Ҳалли ин масъала қабл аз ҳама ба Иттифоқи рассомони Тоҷикистон вобаста аст.

Дар хусуси бастакорону мусиқанавозон, меъморону кинематографистон низ ҳаминро гуфтан мумкин аст. Неруи эҷодии онҳоро мутобиқи тарбияи атеистӣ пурратар истифода кардан лозим. Онҳо метавонанд барои пропагандистон, лекторони атеист истеҳсоли комплекти грампластинкаҳо, фотоальбомҳо, суратҳои рангаю диапозитивҳо, кинофильмҳоро ташкил кунанд. Масалан, магар баъзе экспонату фаслҳои экспозицияи музеи таърихи дин ва атеизми Ленинградро ба навори ранга сабт кардан мумкин нест? Вай ҳам шавқовару ҳам таъсирбахш аст. Зимнан, мо дар кори атеистӣ назар ба ҳиссиёти мусоҳиб бештар ба ақлу хиради ӯ таъсир расонданӣ мешавем. Ин комилан нодуруст аст, чунки рӯҳониён мекӯшанд маҳз ба эҳсоси одам таъсир расонанд.

Кӣ гуфта метавонад, ки чаро дар Душанбе музеи таърихи дин ва атеизм нест? Масалан, дар Ленинград, дар собори Қазон, ки он ҷо музей ҷой гирифтааст, доир ба дини насронӣ маълумоти комил пайдо кардан мумкин аст. Дар шароити мо ба экспозицияи ислом бештар диққат додан мумкин мебуд. Як вақтҳо овоза паҳн шуд, ки дар пойтахт планетарий бунъёд карда мешавад, вале ин нияти нек амалӣ нагардид.

Масъалаи дигар: ман, муаллими донишкадаи олӣ, барои хондан Қуръон ва ё Инҷилро ёфта наметавонам. Охир ман мазмуни онҳоро надониста, фикри худро дар мавзӯъҳои атеистӣ на ба студентону на ба рӯҳониён баён карда наметавонам. Магар дар республикаи мо ин «навиштаҷоти муқаддас»-ро нашр кардан мумкин нест? Ҳозир бошад, чунин воқеъ мешавад, ки пурзӯр намудани тарбияи атеистӣ, афзун гардондани самараи онро фақат ташкилотҳои дахлдори боло талаб мекунанду бас. Ба мо фишор оварда, мегӯянд: тарбия намоед, вале ба дархосту эҳтиёҷи мо кӣ эътибор медиҳад. Қасе аз муаллимони ҷамъиятшинос намепурсад, ки ба мо чӣ лозим, васоити кор ва ғайра ҳаст ё не. Чанде пеш барои оро иши кабинет слайдаи сиёҳу сафед гирифтем, ки он аз рӯзи гузашта дарак медиҳад. Ман беҳуда нагуфтам, ки ба эҳсоси мардум таъсир бояд расонд. Ба калисо, собор ворид шавед, бубинед онҳо чи тавр оро дода шудаанд, ин ҳамаро бо имконияти мо муқоиса кунед...

**В. НАЗАРОВ, ҷонишини раиси правленияи Иттифоқи рассомони Тоҷикистон:** Ман гуфта наметавонам, ки рассомони республика дар ин самт кор намебаранд. Ба қарибӣ мо дар мавзӯи атеистӣ силсилаи плакатҳоро баровардем...

**Г. КУЛАГИН:** Ба назари ман ва на фақат ман, ин плакатҳо аз ҳад зиёд ҳаҷвӣ мебошанд. Бо чунин плакатҳо ба назди диндорон рафтан


И. Салоҳиддинов

**ТАКЛИФҲО:**

Телевизиони республика оиди масъалаҳои дин ва атеизм бо иштироки олимону нависандагон, ташкилотчиёни кори тарбияи атеистӣ мусоҳиба гузаронад, баромади собиқ рӯҳониёни динпараст, ҷавоб ба саволҳои шунавандагони радио ва тамошогарони телевизион, намоиши маводҳои ҳуҷҷатиро ташкил кунад.


Е. Кондратьева


А. Насимов

**ТАКЛИФҲО:**

Хонаҳои республикавӣ ва шаҳрии атеизми илмӣ аз ҷумлаи кормандонашон гурӯҳе барпо намоянд, ки бо таҳлилу батартибдарории саволҳои ба лекторон додашуда машғул гарданд ва дар асоси маълумоти бадастомада ба мавзӯъҳои баромади лекторон тағйирот даронанд.


Т. Мирзоев

мумкин нест, чунки ҳиссиёти динии онҳоро таҳқир мекунанд. Ин плакатҳо танҳо барои хобгоҳҳои студентон кор меоянду бас...

**В. НАЗАРОВ:** Луқмаи шумо ҷон дорад. Бо шумо розиам, ки плакатҳо ба андозае боғаразонаанд. Хатоямонро ислоҳ хоҳем кард. Иттифоқи мо дар ташвиши кушодани галереяи нигористон, толори намоишгоҳи расмҳои бачагона мебошад. Зарурати аз хурдсолӣ оғоз намудани тарбияи эстетикии бачагонро қайд карданиам. Ман бо ақидаи Иброн Шарифов розиам, ки таъсири муҳит ба шууру психикаи кӯдак басо калон аст. Худам дар сағирхона калон шудаам, ки он ҷо моро ягон кас дину мазҳаб напарваридааст. Бисьёр чизҳои доир ба динро ман ҳангоми калонсолиам фаҳмидам, вале дар синни балоғат ҳама ривоятҳои муқаддас чун афсонаю сафсата ба гӯш мерасанду бас...

**Д. АШӮРОВ:** Дар ҳақиқат, вақтҳое буданд, ки рассомони боистеъдод бо супориши рӯҳониёни калисо асарҳои мазмунан динӣ меофариданд, ки ҳоло ҳам беҳтарин музейҳои мамлакатро зинат медиҳанд. Асарҳои атеистии рассомони маҳаллӣ канӣ?

**Р. ҚОДИРОВ, ходими калони илмии Институти таърихи АИ РСС Тоҷикистон:** Ман чун намояндаи илми академӣ гуфтан мехостам, ки проблемаи «ҷойҳои муқаддас» муносибати мушаххас ва моҳиронаро тақозо дорад. Баъзан мо чиро мушоҳида мекунем? Роҳбарони алоҳида якбора ба маҳкам кардани «ҷойҳои муқаддас» камар мебанданд. Зиёраткунандагон пароканда карда, аз онҳо ҷарима гирифта мешавад... Ин гуна рафтор, чи тавре дар маҷлиси республикавии фаъолони идеологӣ одилона қайд карда шуд, ғайр аз зарар дигар ҳеҷ чиз намебахшад. Ё худ ифроти дигар. Ҳамкасбони ман аз академия ё дигар муассисаҳои илмӣ аз ӯҳдаи фош кардани сирру асрори «ҷойҳои муқаддас» набаромада, бо ин масъала умуман машғул намешаванд. Мо бояд ҳар яки ин хел ҷойҳоро таҳқиқ карда, маълумотномаҳои илман асосноки таърихӣ омода созем. Ин кори басо калонро ба планҳои ҷорӣ ва перспективии тадқиқоти илмии муассисаҳои дахлдор дохил кардан зарур аст. Барои чӣ дар республика чунин одамоне каманд, ки манфиатдори ҳақиқии дар рӯзгори мардум ҷорӣ кардани расму маросимҳои нав мебошанд? Медонам, ки дар назди Совети Вазирони республика комиссияи оид ба ҷорӣ намудани расму маросимҳои нав ҳаст, вале он фақат дар рӯи коғаз вуҷуд дораду халос. Мо сценарияи маросимҳои нави тӯи арӯсиро кайҳо тартиб дода, ба комиссияи мазкур пешниҳод кардем, аммо бо ҳамин кор анҷом ёфт.

**К. ҒАФФОРОВ:** Зимнан, ин ҷо директори Хонаи ақди никоҳи пойтахт ҳузур доранд. Шояд он кас аз ин хусус чизе гуфтанианд?

**М. ҲАЙДАРОВА, директори Хонаи ақди никоҳ:** Ҳар сол Хонаи ақди никоҳ қариб се ҳазор никоҳро ба қайд мегирад. Ба ҳар маросим мардуми зиёд, баъзан 150 — 200 кас меояд. Зарурати сохтмони бинои нави

Хонаи акди никоҳ кайҳо ба амал омадааст. Дар хусуси комиссияи номбурда бошад, гуфтанӣ ҳастам, ки ман намояндагони онро дар муассисаамон ягон маротиба ҳам надидаам. Аъзоёни он ҳам маро ба наздашон нахондаанд, аз ҳолу аҳвол, аз проблемаҳои мо напурсидаанд.

**Қ. НУРУЛҲАҚОВ, муаллими калони кафедраи фалсафаи Институти давлатии педагогии Душанбе:** Дар хусуси расму маросимҳо ҳаминро гуфтаниам, ки на ҳар кадоми онҳо писанди халқ меоянд, бинобар ин онро дармони ҳамаи дардҳо донистан мумкин нест. Расму маросимҳо бояд аз байни халқ сар зананд, ба анъанаҳои халқӣ такья намоянд. Маросими нав бояд дар заминаи падидаҳои мавҷуда, фарз кардем, Наврӯз, ё худ мисоли тамоман тоза, Ҳафтаи поси хотир, ташаккул ёбад. Чанд сухан дар бораи мақом ва шаклҳои кори матбуот оиди пропагандаи атеистӣ. Ба назарам, материалҳои журналу газетаҳо бисьёр вақт хусусияти маърифатпарварӣ доранд, ё худ ба зиёӣ, яъне ба хонандаи соҳибмаълумот, пеш аз ҳама ба атеисти мӯътақид таъин шудаанд. Вақте ки сухан аз амалияи кори атеистӣ меравад, журналистон машғули зикри тадбирҳо, рақамҳо, фамилияҳо мешаванд. Ин маълумотнома ба кӣ даркор? Саргарми мақолаҳои доир ба экстремизми динӣ шудан ҳам лозим нест. Охир оммаи асосии диндорон қонунҳои оиди парастиши дину оинро вайрон намекунанд-ку.

**З. ВАЗИРОВ, доценти кафедраи фалсафаи Институти давлатии педагогии Душанбе:** Дар республикаи мо асоси методологии танқиди дин эҳсос намешавад. На ба муқобили зуҳуроти алоҳидаи диндорӣ, балки барои рафъи решаҳо ва сабабҳои он мубориза бурдан зарур аст. Дар кори атеистӣ ҳамкории таҷрибакорону назариётчиён даркор, ҳозир бошад, онҳо алоҳида-алоҳида амал мекунанд. На фақат танқид, балки ягон таклифро пешниҳод кардан ҳам лозим. Вақти он расидааст, ки дар пропагандаи лекционии атеистӣ аз бадеҳатан даст кашем. Мутаассифона, чунин воқеъ мешавад, ки ногаҳ ба кафедра занг мезананду хабар медиҳанд: Шумо имрӯз ба фалон ҷо рафта, дар фалон мавзӯъ баромад карданатон даркор». Магар аз ин «тадбир», ки лектор дар назди одамони ношинос баромад мекунад, ба ягон самара умед бастан мумкин аст? Ин ҷо дар бораи иштироки интеллигенцияи эҷодӣ дар процесси ташаккули ҷаҳонфаҳмии илмӣ сухан ронданд. Имрӯз мо ба тамошогар, хонанда чиро пешкаш карда метавонем? Асари Фазлиддин Муҳаммадиев ва пьесаи Нур Табаровро халос. Пропагандистону лекторон аз нарасидани адабиёти атеистӣ, махсусан ба забони тоҷикӣ, шикоят мекунанд. Дар айни ҳол рисолаҳои омодашуда нашр карда намешаванд, масалан, китоби тайёркардаи мо дар Хонаи маорифи сиёсӣ хобидааст...

**К. ҒАФФОРОВ:** Ба фикрам, ба ин органҳои партиявӣ ҳам як андоза гунаҳгоранд... Ба шумо чунин савол доданиам: ба фикратон, сабаби



В. Назаров

**ТАКЛИФҲО:**

Иттифоқи нависандагони республика якҷоя бо Вазоратҳои маорифи халқ, маданият ва Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб аз рӯи асари Ф. Муҳаммадиев «Дар он дуньё» конференцияи хонандагонро гузаронад. Ба нашри асарҳои илмӣ, силсилаи китобчаҳои оммавӣ, беҳтарин асарҳои адабиёти бадеии классикӣ ва муосир, ки моҳияти реакционии дини исломро нишон медиҳанд, шурӯъ намоянд, барои беҳтарин асарҳои адабиёт, санъат ва драматургия дар мавзӯи атеистӣ конкурсҳо гузаронда шаванд.



Қ. Нурулҳақов



Д. Раҷабӣ

**ТАКЛИФҲО:**

Иттифоқи рассомони Тоҷикистон выставкаи асарҳои мавзӯи зиддидиниро ташкил кунад.

Барои Хазинаи республикавии маданият бо мақсади дар шаҳри Душанбе барпо кардани музеи таърихи дин ва атеизм маблағ ҷудо карда шавад.

Ҷамъияти республикавии муҳофизати ёдгориҳо ҳамаи ёдгориҳои (динии) меъмориро ба қайд гирад ва аз рӯи имконият дар баъзеи онҳо музейҳои хурд ташкил кунад.



З. Вазиров

авҷ гирифтани диндорӣ ва дар байни аҳолӣ паҳн шудани рӯҳияи худопарастӣ дар чист?

**З. ВАЗИРОВ:** Эҳтимол, ин оқибати вайрон кардани принципҳои адолати социалӣ, паҳншавии зуҳуроти манфӣ бошад...

**М. БОБОҶОНОВ, раиси бюрои пропагандаи Иттифоқи нависандагони Тоҷикистон:** Қасе аз ҳозирон масъалаи зарурати нашри оммавии Қуръонро бардошт. Магар ин тадбир ба мақсад мувофиқ аст? Шояд бо тавзеҳот чоп кардани он беҳтар бошад? Дар ҳар ду маврид ман тарафдори чунин ақидаам, ки барои кори муваффақонаи байни диндорон донистани китоби Муқаддаси ислом зарур аст.

**Р. АҲМАДОВ, ходими калони илмии Институти забон ва адабиёти ба номи А. Рӯдакӣ:** Чи тавре ки хабар дорам, барои ба забони ҳозираи тоҷикӣ тарҷума кардани Қуръон кор бурда мешуд, мумкин аст, он чоп шавад...

**Д. РАҶАБӢ, мудири шӯъбаи санъати ҳафтаномаи «Адабиёт ва санъат»:** Пас барои чӣ инсон ба худо муроҷиат мекунад? Аз ин бармеояд, ки ӯ ба эътиқод эҳтиёҷ дорад. Одам ҳатман бояд ба чизе бовар дошта бошад. Якеҳо ба Оллоҳ ва ё Исо эътиқод доранду дуюмиҳо ба қудрати ҳокимият, пул, сеюмиҳо ба бегуноҳии худ ва ҳоказо, ҳар фард бояд системаи арзишҳо, идеалҳо, мақсадҳо дошта бошад. Дар ташаккули ин ҳама воситаҳои ахбори оммавӣ роли калоне мебозанд. Дар ҳафтаномаи мо, мисли дигар нашрияҳо, гоҳ-гоҳ хабару мақолаҳои фошкунандаи ҳар гуна қаллобоне, ки аз ҳисоби диндорон кисаи худро пур мекунанд, пайдо мешаванд. Ин қабил бaромадҳо аслиҳаи ҷиддиест. Аммо ин хабару мақолаҳо бояд хеле боварибахш буда, ба фактҳои раднопазир, на ин ки ба эҳсосоту муҳокимарониҳо асос ёфта бошанд. Аз рӯи мушоҳидаҳоям, масъалаҳои мубориза зидди хурофоти диниро дар қатори нашрияҳои республикавӣ газетаҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ ҳам хеле рӯякӣ ва аҳьён-аҳьён инъикос менамоянд. Бисьёр вақт мавзӯъҳои марбут бо риояи қонунҳои доир ба парастиши дин берун аз мадди назар мемонанд.

**О. КРЕМЕНЦОВА, доценти кафедраи фалсафаи Институти давлатии педагогии Душанбе:** Таваҷҷӯҳ фармоед, чӣ сон рӯҳониён зуҳуроти манфии ҳаёти ҷамъияти мо — порахӯрӣ, майзадагӣ, ноустувории оилаҳо ва дигар иллатҳои иҷтимоиро ба нафъи худ истифода мебаранд. Котиби якуми ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов дар маҷлиси фаъолони идеологӣ баромад карда, махсус таъкид намуд, ки дар пойдор гардидани ҷаҳонфаҳмии илмӣ-материалистӣ дар шуури насли наврас оила роли бузурге мебозад. Мутаассифона, дар мо бисьёр вақт робитаи мактаб ва оила канда мешавад. Дар бораи оилаҳои диндорон, ки он ҷо ба психикаи кӯдак фаъолона таъсир расонда, дар ӯ тар-

су бими динӣ ва дигар эҳсосоти манфӣ парварида мешавад, ҳоҷати гап ҳам нест. Фарзандони ин гуна оилаҳо мӯҳтоҷи таваҷҷӯҳ ва ғамхории махсус, муносибати баодобонаю озодона мебошанд. Бисьёр вақт мо муносибати ба назари аввал дуруст, вале хатарноку бемулоҳизаро нисбат ба дин мушоҳида мекунем. Чунончи, аксаран калонсолон дар назди кӯдакон хоби дидаашонро муҳокима намуда, онро дар рӯҳи динӣ маънидод мекунанд. Зимнан, ин ҷо саҳву хатои олимони мо ҳам ҳаст. Онҳо бо интишори шарҳу эзоҳи «ҷиҳатҳои ниҳонии психика» хеле кам машғул мешаванд. Оқибат мо дучори ҳодисаҳои ба ҳар гуна таълимоти тасаввуфӣ бовар кардани ҳатто талабагони синфҳои боло мешавем. Мутаассифона, ҳам падару модарон ва ҳам офарандагони спектаклу кинофильмҳои мо бепарвой зоҳир мекунанд. Тасаввур кунед: шуури шунаванда ё бинанда аллакай бо ақоиди динӣ заҳролуд шудааст, аз ин мебарояд, ки тухми тасаввуф ба замини файзбор афтода, ҳосил медиҳад.

**Е. КОНДРАТЬЕВА, муаллимаи кафедраи назария ва таърихи ташкилотҳои комсомолӣ ва пионерии Институти давлатии педагогии Душанбе:** Иллату нуқси шуури талабагонро барҳам задан кори осон нест. Дар донишкадаи мо барои кори атеистии байни наврасон отрядҳои педагогӣ ташкил карда шудаанд. Пункти такьягоҳиамон мактаби № 34 мебошад. Тавассути советҳои маҳаллаҳо кор мебарем...

**Д. АШУРОВ:** Чанде пеш ман дар яке аз ҳамин гуна советҳо будам. Он ҷо бетоқатона интизори лектори атеист буданд, вале сабаб чӣ бошад, ки ҳайати шунавандагон фақат аз мактаббачагон иборат буд. Ба фикрам, аз ин хел лекция бӯи расмиятчигӣ меояд...

**Т. МИРЗОЕВ, ҷонишини раиси комиҷроияи райони Октябрь:** Мутаассифона, пропагандаи атеистӣ алҳол дар байни онҳое гузаронда мешавад, ки бо дин алоқае надоранд ва ҳоҷат ба тағьири ақидаи онон нест. Одами динпараст дар тадбирҳои атеистӣ иштирок намекунад. Дар хусуси бачагон бошад, пас ба онҳо таъсири идеологӣ бояд расонд. Мисол. Ба қарибӣ дар синфхонаи мактаб писарбачае ба ман савол дод: «Оё шумо медонед барои чӣ замин меҷунбад? ва худаш ҷавоб дод: «Барои он ки заминро «Кинг-Конг» меафшонад». Ана психологияи кӯдак, варақи тозаи рӯҳу дили ӯ...

**О. ТРОФИМОВА, китобдори мактаби миёнаи № 8:** Қори берун аз синфи байни бачагон ҳамеша камэътимод буд. Дар мактабҳо адабиёти методии доир ба ташкили пропагандаи атеистӣ дар байни талабагон хеле кам аст. Ба институти такмили ихтисоси муаллимон, Хонаи атеизми илмӣ муроҷиат кардем, вале аз он ҷо ҳам кӯмак нагирифтем. Фақат маслиҳат доданд, ки ба Қонибодом рафта, таҷриба омӯзем. Барои чӣ муассисаи дахлдори миқьёси республикавӣ таҷрибаи конибодомиҳоро барои интишор ҷамъбаст накунад? Сониян, ба мо маслиҳат медиҳанд, ки кори атеистиро аз ҳад зиёд намоиш накунем, вагарна гӯё пиндоштанашон мумкин, ки дар мактабамон манбаи динпарастӣ ҷой гирифтааст. Боз як масъалаи дигар. Мо аз имкониятҳои комплексҳои таърихию маданӣ хеле кам истифода мебарем. Дар маҷлиси фаъолони идеологии республика, алалхусус, дар бораи дар заминаи қалъаи Ҳисор барпо кардани ҳамин хел комплекс, дар он ҷо ташкил кардани филиалҳои музейҳо, выставкаҳои сайёр, баромади ансамбльҳои фольклорӣ сухан рафт. Барои чӣ алҳол на органҳои маданият, на олимони ҷамъиятшинос ва на комсомол ба ин кор камар набастаанд? Ҳол он ки вақти зиёд гузаштааст. Бисьёр вақт ана ҳамин тавр мешавад: идеяи хуберо ба миён мегузоранду ҳамоно онро фаромӯш мекунанд.

Мусоҳиба чор соат давом кард. Албатта, мо имкон надорем, ки стенограммаи пурраи онро чоп кунем, ба фикрамон, ба ин ҳоҷат ҳам нест. Чизи асосие ки мехостем таваҷҷӯҳи хонандаро ба он ҷалб намоем, ин муҳокимаронии пурҷӯшу хурӯш, нисбат ба масъалаҳои му-

ҳокимашаванда мароқи калон зоҳир кардани иштирокчиёни мусоҳиба буд. Ба ҷиҳатҳои алоҳидаи кори атеистӣ на як бору ду бор баргашта шуд, то ки пӯсткандаи гап гуфта шавад. Росташро гӯем, ин на ҳамеша муяссар мешуд ва бори дигар собит мегардид, ки маҳз дар ҳамин соҳаи кори идеологӣ бисьёр проблемаҳои ҳалталаб ғун шудаанд. Дар хотимаи мусоҳиба котиби комитети партиявии райони Октябрь Қ. Ғаффоров ҳозиронро бовар кунонд, ки ҳамаи эроду таклифҳо асоси тавсияҳо барои фаъолони идеологӣ қарор дода, ба Хонаи атеизми илмӣ пешниҳод карда хоҳанд шуд. Дар назди мусоҳибон ҳам ана ҳамин мақсад меистод.

Хулосаҳо низ ҳаммаъно нестанд: муваффақияти тарбияи атеистиро фақат дар сурати алоқаи зичи байни назария ва амалия, муайян кардани тадбирҳои мушаххаси барҳам задани сабабҳои дину хурофотпарастӣ таъмин кардан мумкин аст. Воситаҳои таъсиррасонии идеологӣ бисьёранд ва дар кори атеистӣ истифода бурдани чи шаклҳои оммавӣ ва чи индивидуалӣ самараи бештаре мебахшад. Ин ҷо ҳам кори байни шунавандагони ҷавони тайёридошта, ки ташаккули ҷаҳонфаҳмиашон идома дорад, ҳам муносибат ба одамони алоҳидаи гирифтори таъсири дин дар назар дошта мешавад. Эҳтимол, дар назди донишкадаҳои олии педагогӣ, мисли Институти педагогии Карелия, маркази методии оиди атеизм барпо кардан лозим. Он ҷо ба ҳайати чунин марказ экспозицияи музей, кабинети методӣ, толори лекцияхонӣ дохиланд. Маркази мазкур ҳам ба муаллимону донишҷӯён ва ҳам ба талабагон хизмат мерасонад. Ҳозир баҳудаву беҳуда барпо кардани мубоҳисаҳои ҷамъиятию сиёсӣ расм шудааст. Вале кадом донишкадаи олӣ бо фаъолияти хуби клуби атеистони ҷавон худситоӣ карда метавонад? Масалан, дар Ӯзбекистон онҳо қариб чорсадтоанд, ки ҳаштод фоизашон дар донишкадаҳои олию мактабҳо ташкил карда шудаанд. Клубҳои хонандагони журнали «Наука и религия? канӣ? Онҳоро дар ҷои истиқомати аҳолӣ барпо кардан ба мақсад мувофиқ мебуд.

Дар кори атеистӣ аз лабораторияҳои тадқиқоти иҷтимоию педагогӣ низ баҳра бурдан мумкин, албатта, дар донишкадаҳои олие, ки онҳо ташкил карда шудаанд. Афкори ҷамъиятиро доири масъалаҳои дин ва атеизм, ҷорӣ намудани расму маросимҳои нав суботкорона омӯхтан зарур. Дар воқеъ, ҷорӣ кардани маросимҳои нав кори осон нест. Дар мусоҳиба дуруст гуфта шуд, ки маросимҳои сохтаро халқ написандиданаш мумкин. Дар ноҳияҳое, ки дини ислом паҳн шудааст, бисьёр расму маросимҳо бо анъанаҳои миллии халқӣ печ дар печ шудаанд ва онҳоро аз ҳам фарқ кардан душвор аст. Дар натиҷа дастурҳои догматикии Қуръону шариатро ба замони муосир мувофиқ карданӣ мешаванд.

Дар хусуси планетарий, гапаш ҳақиқатан кайҳо боз давом дорад, ҳаминро гуфтан лозим, ки ба он аз ҳад зиёд умед бастан нодуруст мебуд. Як мисол. Дар Ленинобод планетарий ҳаст ва он дар ҷои хеле қулай, дар шафати масҷиди амалкунанда воқеъ гардидааст. Вале ба ин планетарий фақат гурӯҳҳои экскурсионӣ меоянду масҷид ҳар рӯз пур аз диндорон аст.

На фақат базаи моддию техникӣ, балки системаи мавзуну собитқадамонаи тарбияи атеистӣ низ зарур аст. Ба ибораи дигар, ба шуури одами ҳам диндору ҳам бедин таъсири идеологии муттасил, комплексӣ ва қатъиян илмӣ расондан лозим. Динро рад карда, ба вай бояд программаи воқеии ҳаётро муқобил гузошт.

Ба ҳамин тариқ, аз мусоҳиба чӣ хулосаҳо баровардан мумкин? Таклифҳои зерин ба миён гузошта шуданд:

**— диққати асосӣ ба кори атеистӣ дар ҷои иқомат, рӯзгор ва оила дода шавад;**

**— фаъолияти Иттифоқҳои эҷодӣ вусъат дода, саҳми онҳо ба пропагандаи атеистӣ торафт зиёд карда шавад;**

**— барои ҷорӣ намудани расму маросимҳои нав (қобили ҳаёт) пурғайратона камар бояд баст;**

**— дар пойтахт музеи таърихи дини ислом ва атеизм барпо карда шавад;**

**— дар ҳама ҷо (дар коллективҳои меҳнатӣ, донишкадаҳои олӣ, ҷои иқомати аҳолӣ) клубҳои атеистони ҷавон, клубҳои хонандагони журнали «Наука и религия», марказҳои методии оиди атеизм ва агар имконият бошад, лабораторияҳои тадқиқоти иҷтимоию педагогӣ ташкил карда шаванд;**

**— дар муддати кӯтоҳтарин масъалаи нашри воситаҳои таълими оиди атеизм, ки коллективи муаллифони Институти давлатии педагогии Душанбе омода кардаанд, ҳал карда шавад;**

Ғайр аз ин, барои вусъат ёфтани кори атеистӣ дар республика ба амал баровардани тадбирҳои зерин ба мақсад мувофиқ мебуд:

**Телевизиони республика** оиди масъалаҳои дин ва атеизм бо иштироки олимону нависандагон, ташкилотчиёни кори тарбияи атеистӣ мусоҳиба гузаронад, баромади собиқ рӯҳониёни динпараст, ҷавоб ба саволҳои шунавандагони радио ва тамошогарони телевизион, намоиши материалҳои ҳуҷҷатиро ташкил кунад;

**Хонаҳои республикавӣ ва шаҳрии атеизми илмӣ** аз ҷумлаи кормандонашон гурӯҳе барпо намоянд, ки бо таҳлилу батартибдарории саволҳои ба лекторон додашуда машғул гарданд ва дар асоси маълумоти бадастомада ба мавзӯъҳои баромади лекторон тағйирот дароранд;

**Иттифоқи нависандагони республика якҷоя бо Вазоратҳои маорифи халқ, маданият ва Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб** аз рӯи асари Ф. Муҳаммадиев «Дар он дунье» конференцияи хонандагонро гузаронад. Ба нашри асарҳои илмӣ, силсилаи китобчаҳои оммавӣ, беҳтарин асарҳои адабиёти бадеии классикӣ ва муосир, ки моҳияти реакционии дини исломро нишон медиҳанд, шурӯъ намоянд, барои беҳтарин асарҳои адабиёт, санъат ва драматургия дар мавзӯи атеистӣ конкурсҳо гузаронда шаванд;

**Иттифоқи рассомони Тоҷикистон** выставкаи асарҳои мавзӯи зиддидиниро ташкил кунад;

**Барои хазинаи республикавии маданият** бо мақсади дар шаҳри Душанбе барпо кардани музеи таърихи дин ва атеизм маблағ ҷудо карда шавад;

**Ҷамъияти республикавии муҳофизати ёдгориҳо** ҳамаи ёдгориҳои (динии) меъмориро ба қайд гирад ва аз рӯи имконият дар баъзеи онҳо музейҳои хурд ташкил кунад;

**Комиссияи оид ба ҷорӣ намудани расму маросимҳои назди Совети Вазирони РСС Тоҷикистон** бо кӯмаки олимони Академияи илмҳои республика барои сокинони миллати маҳаллӣ тартиби гузарондани маросими дафнро муайян намояд;

**Совети ветеранҳои меҳнат ва ҷанг** клуби адои хизмати оила ташкил кунад, ки он бояд оилаҳои муҳтоҷи ёрии гуногуни иҷтимоиро ба қайд гирад. Ин, бешубҳа, ба камшавии шумораи диндорон дар байни нафақахӯрон мусоидат менамуд;

**Академияи илмҳои республика** харитаи воқеъгардии «ҷойҳои муқаддас», ҷои дафни ба истилоҳ «одамони муқаддас»-ро бо шарҳу эзоҳи эътимодбахш омода созад;

**Вазорати нигаҳдории тандурустии республика** дар заминаи як қатор муассисаҳои тиббӣ, институти тиббӣ ва институтҳои тадқиқоти илмии вазорат гурӯҳҳои пропагандистии тиббию атеистӣ ташкил кунад, ки онҳо метавонанд дар ҷойҳои ҷамъшавии зиёраткунандагон фаъолона пропагандаи лекционии атеистӣ баранд. Ба таҳқиқи комплексии тиббию биологии ҳар як чашмаи ба истилоҳ «муқаддас» низ шурӯъ кардан, ба хосиятҳои физикию химикии онҳо баҳои объективӣ додан, масъалаи дар баъзеашон барпо кардани табобатхонаю профилакторияҳо, дар дигарашон барои фош сохтани гапҳои бофтаи муллотарошон бо далелҳо таъмин намудани пропагандистонро ҳал кардан зарур аст.

**КМ ЛКСМ Тоҷикистон, Вазорати маорифи халқ ва Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба маълумоти касбӣ-техникӣ** клубҳои шавқмандон ташкил кунанд, мубоҳисаю шабнишиниҳои атеистӣ, ҳафтаи мактабҳо гузаронанд, шаклҳои самарабахши кори берун аз синф, идҳо ва маросимҳои навро дар амалия ҷорӣ намоянд.

Масъалаҳои кори индивидуалии байни мактаббачагон ва хонандагони омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, ки зери таъсири дин мебошанд, ба шефӣ гирифтани фарзандони оилаҳои динпараст, тартиб додани плани ин корро мулоҳиза карда, дар ин бобат роли ташкилотҳои пионерӣ ва комсомолиро баланд бардоштан зарур аст.

Дар рафти мусоҳиба масъалаҳое бардошта шуданд, ки боиси баҳсу мунозара гардида, ҳал нашуда монданд. Ба саволи: Оё барои кори атеистӣ бо тиражи калон нашр кардани Қуръон зарур аст? — ҷавоби якмаънӣ гирифта нашуд. Вале дар як чиз иштирокчиёни мусоҳиба якдилу ҳамфикр буданд: барои ташаккули мӯътақидии атеистӣ аз ҳамон шаклу усулҳои кор истифода бояд бурд, ки нисбат ба дин муносибати бошууронаи танқидӣ, тарзи атеистии афкору рафтор, майлу маҳорати мубориза зидди хурофоти динӣ парварида, ҷаҳонфаҳмии илмии материалистиро пойдор мегардонанд.

**Материалҳои «мизи мудаввар»-ро ба чоп**
**Д. ШОДИЕВ ва В. ВОРОБЬЕВ омода кардаанд.**

**Суратгир А. АЛПАТОВ**



# МАЙБЕЗОРӢ — АХЛОҚ — САЛОМАТӢ

**Аз вақте ки КМ КПСС «Дар бораи чораҳои барҳам додани бадмастӣ ва майзадагӣ» қарор қабул намуд, қариб се сол гузашт. Мубориза ба муқобили одатҳои бад, аниқтараш иллатҳои марговари инсонӣ дар саросари мамлакатамон, аз ҷумла дар республикаи мо, бебозгашт оғоз гардид ва ҳарчӣ бештар вусъат ёфта, ба ҳаракати умумихалқӣ барои тарзи ҳаёти солим ва ҳушёрӣ мубаддал шуд. Партия ин ҳаракатро қисми таркибӣ ва яке аз самтҳои муҳимтарини кори бисьёрсоҳа оиди бозсозӣ ва навсозии тамоми ҳаёти ҷамъиятӣ мешуморад. Решакан кардани бадмастӣ, солим гардонидани муҳити ахлоқиро бе кори пайдарпаи ҳадафманд, ки бояд тамоми ҷанбаҳои ҳаётро фаро гирад, тассавур кардан номумкин аст. Аммо ин кор на дар ҳама ноҳияҳои республика бо низоми муайян ва қатъияти тамом ташкил карда шудааст. Кӯшишҳое ба назар мерасанд, ки проблемаҳои дар ин соҳа мавҷударо танҳо бо усулҳои манъкунӣ ва маъмурӣ ҳал намоянд. Чунин рафтори якҷтарафа захмҳоро калонтар намуда, нашъамандию заҳролудшавиро авҷ мегиронад. Тайёр намудани шароби дастӣ ва савдогарии нӯшокиҳои марговари мадҳушкунанда васеъ мегардад. Барои мубориза ба муқобили ин рӯйдодҳои нохуш чораҳои комплексие заруранд, ки ҷидду ҷаҳди ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, ҷамъиятӣ ва давлатиро муттаҳид карда тавонанд. Дар тӯли қариб се соли гузашта оиди мустаҳкам намудани интизоми меҳнат ва ҷамъиятӣ, барқарор намудани тарзи солими ҳаёт корҳои назаррасе ба сомон расидаанд. Ҳоло лозим аст, ки таҷрибаи андӯхтаро ривоҷ диҳем, онҳоро васеъ пахн намоем. Ин корро бояд пеш аз ҳама ҷамъияти ихтиёрии республикавии мубориза барои ҳушёрӣ ба ҷо орад. Мухбири ғайриштатии мо В. Жолобов дар бораи фаъолияти ин ташкилот бо раиси совети он академики Академияи илмҳои республика Ҳ. Ҳ. Мансуров сӯҳбат кард.**

**— Ҳамид Ҳусейнович, ба ақидаи Шумо дар марҳалаи ҳозира ба устувор гардидани тарзи ҳаёти солим чӣ чизҳо халал мерасонанд?**

— Агар мухтасар гӯям, рафтори рӯякӣ ва дурӯягӣ. Дар сухан бисьёриҳо даъват мекунанд, ки ба бадмастӣ хотима дода шавад. Баъзе роҳбарон бо овози баланд дар бораи зарари майпарастӣ, оқибатҳои нохуши он суханронӣ карда, дар ҳисоботҳо нишон медиҳанд, ки дар коллективҳои онҳо сарвар буда майнӯшӣ ба нестӣ расидааст, дар амал бошад, худи ҳамон роҳбар аз қадаҳи ба ӯ пешкашшуда рӯ тофта наметавонад, кӯшиш мекунад, ки гуноҳи кормандони худро пӯшонад ва чи тавре дар урфият мегӯянд, гапи хонаро ба кӯча набарорад. Сардори цехи комбинати цементи шаҳри Душанбе Г. И. Никитин соли ҷорӣ се маротиба меҳмони ҳушьёрхона шуд, вале ҳар дафъа аз об хушк баромад. Агар ин ҳодисаи ягона мешуд, шояд кирои гап намекард. Тафтиши вазъи кори мубориза ба муқобили бадмастӣ ва майзадагӣ дар корхонаҳои Вазорати саноати масолеҳи бинокорӣ нишон дод, ки дар ин ҷо ба ин масъала аҳамият намедиҳанд, пеши роҳи майпарастон ва вайронкунандагони интизоми меҳнатро намегиранд. Дар давоми нӯҳ моҳи соли гузашта 3910 рӯзи корӣ, аз ҷумла бо сабаби прогул 2293 рӯзи корӣ талаф дода шудааст. Бесабаб ба кор наомадан махсусан дар комбинати масолеҳи асбоцементии Душанбе, заводи хишти Пролетар хеле васеъ пахн шудааст. Танҳо мувофиқи маълумотҳои ба ман расида соли гузашта аз ин соҳа 107 нафар коргар дар ҳушьёрхонаҳо нигоҳ дошта шудаанд. Дар корхонаҳо судҳои рафиқона, ташкилотҳои ибтидоии ҷамъияти мубориза барои ҳушёрӣ, комиссияҳои мубориза ба муқобили мастигарӣ ба ном вуҷуд доранд. Барои ташкили гузаронидани кори маданӣ-оммавӣ, спортӣ базаи зарурӣ нест, ба коргарон шароити лозимии зиндагию маи-

шӣ фароҳам оварда нашудааст. Чӣ ҷои тааҷҷуб аст, ки 22 фоизи коргарони ин соҳа соли гузашта ҷои кори худро тарк карданд, дар чунин шароит дуру дароз кор кардани онҳоро умедвор будан ҷоиз нест.

Дар як қатор райони шаҳрҳои республика вақтҳои охир фаъолии мубориза ба муқобили мастигарӣ, заҳролудшавӣ, истеъмоли тарьёку воситаҳои дигари мадҳушкунанда ба таври назаррас суст шуда истодааст. Зимнан, на ҳама фактҳои ошкоршуда ба муҳокимаи коллективҳои меҳнатӣ, ташкилотҳои партиявӣ ва ҷамъиятӣ пешниҳод мегарданд. Дар шӯъбаи корҳои дохилии комиҷроияи райони Фрунзеи шаҳри Душанбе зиёда аз бист протоколи тартибдодаи инспекторони участкавиро дар бораи дар ҷои кор истеъмол намудани шароб сарфи назар кардаанд ва чораҳои зарурӣ наандешидаанд. Бо айби кормандони ҳушьёрхонаи тиббии ҳамин район ҳуҷҷатҳои вайронкунандагони қонуни зидди бадмастиву майзадагӣ ба суди халқӣ фиристонида намешаванд. Ин гуна рафтор аз як тараф шоҳиди он аст, ки кормандони алоҳида худ нопоканд ва вазифаи худро иҷро намекунанд, аз тарафи дигар бошад, гуноҳи бадмастон, нашъамадон рӯпӯш карда мешавад, ки ин, албатта, ба оқибатҳои нохуш оварда мерасонад. Як вақтҳо дар кӯчаҳои Душанбе одами мастро тамоман намедидем. Ҳоло бошад, ба онҳо аз худи саҳар дучор меоем. Майзадагони гузаро боз роҳраву тангкӯчаҳои дӯконҳои атриёт ва хонаҳои винотайёркунандаро забт кардаанд. Дар худи ҳамон райони Фрунзе дар давоми сол танҳо ду ҳодисаи дар хонаҳо тайёр намудани шаробро ошкор кардаанду халос. Бетарафии ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ ва маъмурияти корхонаҳо дар кори мубориза ба муқобили бадмастиву майзадагӣ дар ин райони пойтахт бараъло ҳис карда мешавад. Мана ба ин факту рақамҳо таваҷҷӯҳ намоед: кормандони милицияи район 306 ҳодисаи истеъмоли нӯшокиҳои спиртӣ ва ё дар ҳолати мастӣ ба ҷойҳои ҷамъиятӣ омадани одамонро ба қайд гирифтаанд, вале аз ягон ташкилоте, ки дар ин хусус ба он маълумот додаанд, ягон ҷавобе нагирифтаанд. Роҳбарони заводҳои ЖБК-1, ДДК, ЖБК ва СД, иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷикмасло», автобазаи «Тоҷикторгтранс» оид ба риояи қонунияти зидди бадмастӣ ва майзадагӣ тамоман бемасъулиятона рафтор мекунанд. Дар ин корхонаҳо ҳодисаҳои дар ҷои кор истеъмол намудани шароб зиёд шуда истода бошад ҳам, роҳбарони он бо ҳар роҳу восита кӯшиш мекунанд, ки ин қонунвайронкуниҳоро рӯпӯш созанд. Дар Управленияи таъмиру сохтмони Комитети давлатии маснуоти нефть фалокат рӯй дод: мошинисти маст В. И. Фольверк экскаваторро дуруст идора карда натавонист ва он чаппагардон шуд, хушбахтона касе осеб надид.

**— Наход дар ин корхонаҳо ташкилотҳои ибтидоии ҷамъияти мубориза ба муқобили бадмастӣ вуҷуд надошта бошанд?**

— Дар ҷойҳое, ки ингуна ташкилотҳо вуҷуд доранд, аъзоёни онҳоро на дар маҷлисҳои умумӣ интихоб кардаанд, балки аз тарафи маъмурият таъин карда шудаанд. Комиссияҳо оиди мубориза ба муқобили бадмастӣ, ташкилотҳои ибтидоии ҷамъиятии мубориза барои тарзи ҳаёти солим дар бисьёр корхонаҳо ба ном вуҷуд доранд. Аз ин рӯ, онҳо дар бораи зарари бадмастӣ ягон кори назаррасеро ба ҷо намеоранд. Дар райони Фрунзе 115 суди рафиқона мавҷуд аст, вале дар вақтҳои охир фаъолияти онҳо хеле суст гардидааст. Совети ҷамъиятӣ оид ба кори судҳои рафиқона, ки дар назди комиҷроияи район ташкил карда шудааст, ягон чорае намебинад, ки боиси ҷоннокшавии фаъолияти судҳои рафиқона гардад.

Дар кори мубориза ба муқобили бадмастӣ ва вайрон намудани интизоми меҳнатӣ ва ҷамъиятӣ роҳбарон роли калонро мебозанд. Роҳбаре, ки нисбат ба кирдорҳои ғайриахлоқӣ ва алалхусус бадмастӣ принципиалона ва ҷиддӣ рафтор намекунад, зиёда аз ин худаш нӯшокиҳои спиртиро мунтазам истеъмол мекунад, ҳеҷ гоҳ роҳбар буда наметавонад. Имрӯз масъала ҳамин тавр кӯндаланг гузошта шудааст. Мавқеи коммунистон нисбати рафтори ғайриахлоқӣ хеле муайян аст, ки дар қа-

рори КМ КПСС чунин ифода ёфтааст: ҳар кадом вайронкунии қонуни зидди бадмастӣ ва майзадагӣ бо дар сафҳои партия аъзо будан мувофиқат намекунад, аз роҳбар, аз аъзоёни интихобии ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ ва аз одамоне, ки ба кори таълиму тарбияи насли наврас машғуланд, талабот чандинкарата зиёд аст. Албатта, ин талаботи сахт, вале вай дар айни замон одилона мебошад, вай ба маҷрои замон ба таври принципиалӣ ва ба пуррагӣ мувофиқат мекунад.

Дар фактҳое, ки ман дар бораи гуноҳпӯшониҳои ҳамагонӣ овардам, як навъ беэътиноии коллективҳои меҳнатӣ, ташкилотҳои ибтидоӣ нисбат ба тақдири мардум ба назар мерасад ва онҳо низ шаҳодат медиҳанд, ки нисбат ба кори ташкилотчигӣ ва идеявӣ-тарбиявӣ диққат хеле суст шудааст. Сабаби ҳамаи ин чист? Ба фикрам, боз ҳамон анъанаҳои забонзадашудаи фаро овардани муҳити махсуси муносибатҳои «хуби» байниҳамдигарӣ, ки одамонро нисбат ба ҳамдигар тамаъолуда менамояд, ахду муросокории ғайриахлоқиро ривоҷ медиҳад ва чун натиҷа чунин мафҳумҳо мисли виҷдони партиявӣ, принципнокӣ, шараф, қарзи гражданӣ сарфи назар карда мешаванд. Психологияи ба чунин ҳодисот алоқаманд ба шуури одамон реша давондааст. Вай ҳатто дар номунтазамии фаъолияти баъзе ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ ва органҳои муҳофизати қонун ҳис карда мешавад.

**— Ҳамид Ҳусейнович, агар ман Шуморо дуруст фаҳмида бошам, ҳоло аз ҳарвақта дида бештар зарурияти пропагандаи ҷиҳатҳои мусбии кор оиди ташкили мубориза ба муқобили майпарастӣ ва нашъамандӣ ва такмили куллии усулҳои ин кор ба миён омадааст. Дар ин ҷода дар кори ташкилоти ҷамъиятие, ки ба муқобили бадмастиву майзадагӣ таъсис ёфтааст, чи чизҳои қобили таваҷҷӯҳро номбар карда метавонед?**

— Даставвал бояд бигӯям, ки ташкилотҳои мо бо назардошти шароити маҳал дар баъзе ҷойҳо ба он муваффақ шудаанд, ки боодобона ва бо истодагарии тамом майзадагию нашъамандиро зина ба зина маҳдуд созанд, масалан, дар шаҳрҳои Ӯротеппа, Чкаловск, Қӯрғонтеппа, Кӯлоб, Ленинобод, Орҷоникидзеобод, Турсунзода ва ғайраҳо. Дар Ӯротеппа комиссияи муқобили бадмастӣ ва майзадагиро котиби дуюми комитети партиявии шаҳр В. Н. Мельниченко сарварӣ мекунад. Мудири шӯъбаи пропаганда ва агитацияи комитети партияви шаҳр, духтур-нарколог, сардори ҳушьёрхонаи тиббӣ, котиби масъули ташкилоти мубориза ба муқобили бадмастӣ ва майзадагӣ ва дигар рафиқон ба ҳайати ин комиссия дохил шудаанд. Комиссия мунтазам, як-ду маротиба дар давоми моҳ ҳисоботи роҳбарони корхонаҳо, колхозу совхозҳо, муассисаҳоро дар бораи рафти иҷрои қарори КМ КПСС «Дар бораи чораҳои барҳам додани бадмастӣ ва майпарастӣ» мешунавад. Дар шаҳру районҳои дигар ба ингуна комиссияҳо раисони комиҷроияҳои Советҳои депутатҳои халқӣ сарварӣ мекунанд. Самараи кори онҳо низ аён аст. Онҳо хеле оқилона, мунтазам амал карда, кӯшиш менамоянд, ки қарорҳои қабул кардаашон амалӣ гарданд. Аз ин рӯ, обрӯю эътибори сазовор насибашон шудааст. Ба ташкилотҳои ибтидоии ташкилоти мубориза барои таъмини тарзи ҳаёти солим низ одамони сазовор, обрӯманди колллективҳои меҳнатӣ сарварӣ мекарданд. Бо боварии тамом мехоҳам изҳори ақида кунам, ки роҳбарон ё котибони ташкилоти партиявӣ бояд сардории ин ташкилотро ба ӯҳда гиранд. Ҷиҳати муҳимтарини мубориза барои ҳаёти солими маънавию ҷисмонии ҷамъият кори дуюминдараҷа не, балки бояд дар маркази диққати коммунистон бошад.

Боиси хурсандист, ки шӯроҳои маҳаллаҳо низ дар кори решакан намудани ҷинояткорӣ, майзадагӣ, мубориза ба муқобили нашъамандӣ, мадҳушӣ, тамокукашӣ, шароби дастӣ тайёр намудан дар маҳалҳои истиқоматӣ ташаббусу фаъолияти зиёде нишон медиҳанд. Онҳо хеле оқилона амал намуда, вазъи ахлоқии маҳаллаҳои худро ба зери назорат мегиранд ва қонунвайронкуниҳоро пешгирӣ менамоянд. Як зумра советҳои маҳаллаҳои вилояти Ленинобод, советҳои маҳаллаҳои ба номи Умари

Хайём ва «Ҳосилот»-и райони Марказии шаҳри Душанбе дар ин бобат намунаи ибрат мебошанд. Таҷрибаи кори онҳо шоистаи таҳсину офарин аст, вале афсӯс, ки дастраси мардум нашудааст.

Баъд боз дар борои он махсус таваққуф карданиям, ки ҳаракати мардум ба муқобили майзадагӣ, заҳролудшавӣ, шароби дастӣ тайёркунӣ ва нашъамандӣ ҳарчӣ васеътар мегардад. Ҷамъияти мубориза барои ҳушьёрӣ ҳазорон ёрмандон ё ки ҳамсафарони худро пайдо кардааст. Одамонро усулҳои дағали маҷбурию манъкунӣ, ки дар давраҳои аввали муборизаамон дастболо буданд, ба ташвиш овардааст, ҳоло ҳам ин усулҳо дар баъзе ҷойҳо васеъ истифода мешаванд. Ин боиси он мегардад, ки пинҳонкорӣ дар ин ҷодаи бе ин ҳам пурдард васеъ гардад. Роҳи асосии ҳалли масъала дар ин нест. Ин буд, ки совети ҷамъияти республикавии мубориза барои тарзи ҳаёти солим ба воситаи газетаву журналҳо, телевизиону радио ба мардум мурочиат намуда, хоҳиш кард, ки таклифу дархостҳои худро барои решакан намудани майзадагӣ, бадмастӣ, нашъамандӣ, заҳролудшавӣ пешкаш намоянд. Умедворем, ки муҳокимаи васеи ин масъалаи мураккаб боиси пайдошавии роҳҳои нави ҳалли ин масъалаи мураккаб мегардад, таҷрибаи андӯхтаамонро ғанитар сохта, барои интихоби роҳи дурусти амалиёти оқилонаю устуворамон мадад мерасонад.

Мо амалиёти минбаъдаамонро муайян намуда, бояд равшан тасаввур намоем, ки дар марҳала ва шароити имрӯза суст кардани мубориза ва кори тарбиявӣ ҳеҷ маъное надорад ва ҳотирҷамъӣ зарарнок аст. Ба ин хусус бояд бигӯям, ки воситаҳои ахбори оммавӣ, ташкилотҳои ҷамъияти «Дониш», фаъолони ташкилоти мо амалиёташонро як қадар суст кардаанд. Дар қарори моҳи июни соли гузашта қабул кардаи КМ КПСС таъкид карда мешавад, ки мо қарорҳои пешинаро зери назорати махсус гирем, мубориза ба муқобили решакан намудани бадмастӣ ва майзадагиро ба дараҷаи сифатан нав боло бардорем, ба вай заминаи муназзамӣ ва таъсирбахшии ҳақиқиро фароҳам оварем. Амалиётамон дар ин ҷода бояд боз ҳам амиқтару пурмазмунтар гардад, ба психологияю шуури мардум таъсирбахштар бошад. Мо бояд ба он муваффақ шавем, ки маданияти ботинии мардум ба солимгардонии муносибатҳои оилавӣ, соҳаи маишӣ ва истироҳат мусоидат намояд ва бояд суханони В. И. Ленинро ҳамеша дар хотир дошта бошем, ки ҷанги беамону бераҳмонаву революционӣ ба муқобили касоне, ки роҳи бадро пеш гирифтаанд, метавонад моро ба мақсад расонад, мо бояд оммаи васеъро дар мисолҳои конкретии ҳаёт тарбия намоем.

**— Маълум, ки кӯшишу ғайрати одам баҳри такомули шахсияти худ, дар ҷодаи касбомӯзӣ ва инкишофи рӯҳиву ҷисмонӣ метавонад ба бадмастӣ муқобил гузошта шавад. Дар баробари ин одамон, алалхусус ҷавонон, ба алоқаю робитаҳои фаъоли байниҳамдигарӣ эҳтиёҷи калон доранд ва мехоҳанд чун шахсият арзи вуҷуд намоянд. Барои ин ҳама шароит ва вазъияти мӯносиб бояд мавҷуд бошад. Оё чунин шароиту вазъият фароҳам оварда шудааст?**

— Алҳол ба таври кофӣ не. Мутахассисон чунин мешуморанд, ки ба одам 500 намуди машғулиятҳои гуногунро пешкаш кардан мумкин, мо бошем ҳоло танҳо 50 намуди онро пешкаш карда метавонем, ки ин хело кам аст. Муассисаҳои маданият 10 — 15 фоизи вақти холиро пурра карда метавонанд. Бисьёр стадионҳои мо алҳол холӣ, теъдоди майдончаҳои пӯшидаи спортӣ ва ҳавзҳои шиноварӣ хеле кам, таҳхонаҳоро умуман истифода намебарем. Ташкилотҳои иттифоқҳои касаба, комсомол, эҷодӣ дар ин кор фаъолият нишон намедиҳанд, барои беҳбудии кори маданию оммавӣ ва физкультураю спорт омодагии лозимӣ зоҳир намекунанд.

Ҳарчӣ бештар истеҳсол намудани нӯшокиҳои ғайриспиртии хуштамъ низ метавонад ҷои нӯшокиҳои спиртиро гирад. Аммо ин кор ҳам мувофиқи табъ ривоҷ наёфтааст. Корхонаҳои Комитети агросаноатии республика соли гузашта бояд истеҳсоли бист номгӯи шарбату нӯшоки-

ҳои дигарро ба роҳ мемонданд, вале фақат шаш номгӯй истеҳсол карданду халос. Комбинати ширии Душанбе плани истеҳсоли яхмосро иҷро намекунад, дар як сол 115 тонна яхмос истеҳсол кард, ҳол он ки талаботи яксола ба ин маҳсулот на кам аз 340 тонна мебошад. Яхмосҳои истеҳсолшуда гуногуннавъ ва хушсифат нестанд.

Системаи чорабиниҳое, ки мо бояд ба бадмастӣ, нашъамандӣ муқобил гузорем, хеле васеанд, дар ин кор бояд мутобиқати қатъӣ вуҷуд дошта бошад, яке дигарашро пурра созад. Ташкили истироҳати ҷавонон дар райони Октябри шаҳри Душанбе қариб ҳамин тавр ба роҳ монда шудааст. Географияи ин район хусусиятҳои хос дорад, территорияи он бо як худи шаҳр маҳдуд намешавад, ҳамаи дараи Варзоб низ ба он дохил мешавад, гуфтан мумкин ки ин район ба теври миниатюрӣ ба республикаи кӯҳсорамон шабоҳат дорад. Дар район даҳ муассисаи клубӣ, хонаи маданияти посёлкаи «Варзобқалъа», клуби қишлоқи Ҳушьёрӣ, хонаи маданияти посёлкаи Такоб, Театри давлатии академии ба номи Лоҳутӣ, Театри давлатии русии ба номи Маяковский, театри республикавии лӯхтак, боғҳои маданияту истироҳати ба номи В. И. Ленин ва С. Айнӣ, кинотеатрҳои зиёд ҷойгир шудаанд. Маркази ҷавонони эҷодкор, ки дар базаи чойхонаи «Саодат» ташкил шудааст, яке аз ҷойҳои дӯстдоштаи истироҳати ҷавонон ба шумор меравад. Хусусияти фарққунандаи ин марказ маданияти баланди хизматрасонӣ ва муносибати ғамхорона нисбат ба мизоҷон аст. Вазифаҳои асосии маркази мазкур ташкили истироҳати ҷавонон, инкишофи фаъолияти ҷамъиятӣ-сиёсӣ ва социалии онҳо, гурӯҳҳои ҷамъиятӣ — иттиҳодияҳои завқӣ, клубҳо аз рӯи шавқ, дискотекаҳо, маркази методии таълими ташкилотчиёни истироҳат ва ғайраҳо мебошанд. Марказ фаъолияташро аз рӯи принципи худтаъминкунӣ ташкил намудааст. Программаҳои шабнишиниҳо хеле ҷолибанд, дар онҳо намояндагони иттифоқҳои эҷодӣ, одамони номдору наҷиб, коллективҳои бадеии гуногунжанр иштирок мекунанд. Иттиҳодияҳою кооперативҳои нав, монанди олами мусиқӣ, театри мӯд, студияи рақси ҳозиразамон, иттиҳодияи дӯстдорони суратгирӣ ба кор сар кардаанд. Қаҳвахонаи «Сиёвуш» низ аксар вақт хеле серодам аст, дар ин ҷо мунтазам шабнишиниҳои ҷавонон, конкурсҳо, вохӯриҳои аҷиб гузаронида мешаванд. Фонотекаи пурмазмун — савту сурудҳои миллӣ, советӣ, хориҷӣ, навъҳои гуногуни хӯрокӣ ва нӯшокиҳои хуштамъ рӯҳи ҷавонон ва на танҳо ҷавононро ҳамеша тоза медоранд, ба истироҳату мулоқотҳои фараҳбахш мусоидат мекунанд.

Дар райони Октябрь дувоздаҳ клубҳое ташкил шудаанд, ки аз рӯи шавқу завқи гурӯҳҳои ҷудогона амал мекунанд, аз ҷумла клуби ҳушьёрон дар заводи «Тоҷикгидроагрегат», клуби дӯстдорони мусиқӣ ва клуби бадеии «Эврика» дар институти педагогӣ, клуби сагпарварони ҷавон дар назди хонаи пионерон ва мактаббачагони район аз қабили чунин клубҳоянд. Онҳо ба кори худ одамони зиёдеро ҷалб намуда, ба бойшавии вазъи рӯҳию ахлоқии мардум мусоидат мекунанд.

Коллективҳои зиёди меҳнатиеро низ номбар кардан мумкин, ки истироҳати одамонро фаъолона ва гуногунранг ташкил кардаанд. Дар қатори онҳо Иттиҳодияи дӯзандагии ба номи 50-солагии СССР-и Душанбе, Институти илмӣ-тадқиқотии иқтисодии Госплани республика ва заводи «Тоҷикгидроагрегат»-ро номбар кардан мумкин аст. Дар ин ҷо машғулиятҳои зиёд ташкил карда шудаанд, ки одамон вақти холии худро ба онҳо сарф месозанд: эҷодкории техникӣ, студияи театрӣ, кружокҳои гуногуни худфаъолияти бадеӣ, клубҳои шодмонон ва ҳозирҷавобон, клуби дӯстдорони китоб, сафарҳои туристӣ, коллективона шунавидани концертҳои филармонӣ, коллекциякунӣ, машғулиятҳои футбол, волейбол, давидан, штангбардорӣ, шиноварӣ ва ғайраву ва ғайраҳо аз қабили ин чорабиниҳоанд.

Кори физкультурӣ — солимгардонӣ низ дар маҳалҳои истиқоматии

ин район васеъ ташкил карда шудааст. Ба ҳар участкаи манзилӣ тренеру сарварон аз ташкилотҳои спортӣ вобаста шудаанд. Ҳоло барои барпо намудани клуби спортӣ-техникии «Десантник», ки ба тайёрии ҷавонон барои хизмат дар сафҳои Қувваҳои мусаллаҳ бояд машғул шавад, камар бастаанд. Дар ин кор ба ҷавонони дар оила тарбияи дуруст нагирифта диққати махсус дода мешавад. Таҷрибаи кори берунаазсинфӣ бо мактаббачагон хеле ҷолиб ва метавонад намунаи ибрат бошад. Идҳои саҳнҳои ҳавлӣ дар микрорайонҳое, ки мактабҳои дуюм, ҳафтум ва ҳаштум дар онҳо ҷойгиранд, хеле шавқовар мегузаранд. Хубии кор дар он аст, ки дар чунин идҳо на танҳо мактабиён, балки ҳамаи истиқоматкунандагон иштирок мекунанд. Ин кор ба расми анъана даромадааст ва дар дигар кӯчаю микрорайонҳо васеъ паҳн карда мешавад. Вай ҳатто шаклу номҳои гуногуни нав — «Салют — Ғалаба», «Ярмаркаи муттаҳидӣ»-ро ба худ гирифта, мазмуни нав пайдо мекунад. Дар ярмарка, масалан, духтарону писарони кружоки «Дастони пурҳунар» падидаҳо—тӯҳфаҳои худро пешкаш намуданд. Пули аз фурӯши онҳо ба даст омадаро ба Фонди сулҳ гузарониданд. Устохонаҳо, секцияҳои мухталиф дар назди шӯрохои маҳаллаҳо, клубҳои рӯзи истироҳат дар назди мактабҳо, секцияҳои спортӣ дар назди омӯзишгоҳҳои касбӣ-техникӣ хеле фаъол амал мекунанд. Дар СПТУ-ҳои район университетҳои донишҳои ҳуқуқ, тиббӣ — гигиенӣ ташкил карда шудаанд, ки дар кори худ ба оқибатҳои нохуши бадмастӣ ва нашъамандӣ эътибори махсус медиҳанд. Иштироки хонандагони омӯзишгоҳҳои касбӣ-техникӣ дар кори отрядҳои оперативии комсомолӣ ва дар отрядҳои «Дзержинчиён» ба тарбияи онҳо таъсири хеле мусбат мерасонад. Иштироки шахсии хонандагон дар кори муҳофизати тартиботи ҷамъиятӣ ба баландшавии масъулияти шахсиашон дар назди қонун ва виҷдони худ мусоидат менамояд.

**— Ҳамид Ҳусейнович, ба наздикӣ боз як китобчаи Шумо «Оқибатҳои майзадагӣ ва нашъамандӣ» дастраси хонандагон гардид. Оё ман мавқеи Шуморо оиди муолиҷа намудан дар асоси бовар кунонидан дуруст фаҳмидам?**

— Бале, мо бояд пеш аз ҳама ба шуури одамон, ба ҳиссиёти онҳо, идеали ахлоқиашон муроҷиат кунем. Савқи табиии муҳофизати худ ба ҳар кас хос аст. Мо аз худ дида, нисбати фарзандону наберагонамон ғамхортарем. Пас чаро баъзан ҳанӯз ба дунё наомада, мо тифламонро маҷрӯҳ месозем, ки ин оқибати бераҳмона захролудкунии организми вай тавассути нӯшокиҳои спиртӣ ва истеъмоли дигар моддаҳои захролуд аз тарафи мо сар мезанад? Наход дар остонаи ҳазорсолаи саввум, дар замони азхудкунии галактика ба мо фаҳмиши оқилона ба микрогалактикаи хурдамон нарасад, наход набинем, киситораҳои онро шаробу тарьёку дигар моддаҳои заҳролуд рӯз то рӯз бенуртар мегардонанд ва агар кор минбаъд низ чунин сурат гирад, баъди як-ду насли дигар мо ба чӣ монанд мешавем? Ба фарзандони майзадагону нашъамандон нигаред, Шумо самараи зудтаъсиррасониро дарҳол мушоҳида мекунед ва мебинед, ки ҳуҷумҳои пайдарпаи онҳо ба организми насли худ ба чӣ оқибат расонидаанд.

Ақидае ҳукмфармост, ки одамон аз замонҳои қадим менӯшанд, тамоку мекашанд, вале зиндаанд. Ҳаққо ки ин тавр не! Халқиятҳои бутуне аз рӯи замин нест шуданд. Подшоҳи Спартаи қадим Ликург дар рӯзи тӯй бо таҳдиди ҷазои сахт шароб истеъмол намуданро манъ намуда буд, аммо мадҳушкунии ғуломонро ҳаматарафа дастгирӣ мекард, то ки онҳо як умр итоаткор бошанд. Гиппократ нишон додааст, ки сабаби касалиҳои саръ (эпилепсия), девонагӣ ва дигар касалиҳои асабу рӯҳ бадмастии волидон мебошад. Аристотель навишта буд, ки занони мунтазам шароб истеъмолкунанда фарзандоне таваллуд мекунанд, ки ба худашон монанданд. Гуфтори Плутарх «майзада майзадаи дигарро ба дунё меорад», чун зарбулмасал вирди забонҳост. Дар Шарқ аз замонҳои қадим

бадмастӣ гуноҳи азиме ҳисоб карда мешуд ва бадмаст ҷазои сахт медид, шояд дар ин ҷо ҳам зуҳуроти иродаи мардумро ба худмуҳофизаткунӣ мушоҳида намоем. Дар Руси қадим шаробнӯшӣ ҳамчун одати нанговартарин маҳкум карда мешуд, ки гуфтаҳои чандинасра ба ин шаҳодат медиҳанд. Дар асри XVI ба Русь бори аввал аракро аз Ғарб овардаанд. Сонитар ҳукумати подшоҳӣ фурӯши нӯшокиҳои спиртиро чун манбаи пур намудани хазина ҳарчӣ бештар дастгирӣ мекард.

Бадмастӣ системаи эндокриниро сахт вайрон месозад, ғадудҳои ҷинсӣ осеб ёфта, боиси маҷрӯҳу маслукшавии кӯдакони навзод мегарданд. Таъсири вайронкунандаи шароб ба организм, процесси мубодила дар он пеш аз ҳама ба заҳролудии этанол ва маҳсули мубодилаи он алоқаманд аст. Муқаррар карда шудааст, ки дар оилаҳои бемори майзадагӣ буда ду баробар зиёд ҳодисаҳои пеш аз мӯҳлат таваллудкунӣ, мурда таваллудкунӣ вомехӯранд ва фавти кӯдакони нав таваллудшуда нисбат ба оилаҳои солим дар чунин оилаҳо се баробар зиёд аст. Кӯдакони кӯру кари аз ҳар ҷиҳат носолим асосан аз волидони майзада ба дуньё меоянд. Яке аз гигиенистони машҳури Россия Г. И. Дембо навишта буд: «Аз нуктаи назари мубориза ба муқобили майзадагӣ тамоман фарқ надорад, ки халқ аз чӣ мадҳуш мешавад — аз арақ, аз пиво ё аз винои ангӯрӣ. Аз фикре бояд даст кашид, ки винои ангӯрӣ ва пиво нӯшокиҳои спиртии гигиенӣ мебошанд». Биёед ба амалияи рӯзҳои худамон муроҷиат кунем ва суханони М. С. Горбачёвро оиди мубориза ба муқобили майзадагӣ, ки дар вохӯрӣ бо роҳбарони воситаҳои ахбори оммавӣ 8 январи соли 1988 дар КМ КПСС гуфта буд, хотирнишон созем:

«Солҳои 1986—1987 назар ба соли 1984 адади фавти аҳолӣ соле ба ҳисоби миёна 200 ҳазор нафар, фавти мардҳои қобили меҳнат аз фалокат 37 фоиз кам шуд. Майпарастӣ чист? Ин вайрон кардани қоидаю қонун, роҳ додан ба фалокат, маибшавӣ аст. Одамон дар айни авҷи қувваҳои эҷодиашон аз олам чашм мепӯшанд. Ин тамоюлро тағьир додан кори осон набуд, вале тағьир додем.

Дар зарфи ду соли охир адади таваллуди кӯдак зиёд шуд. Дар ин давра соле 5,6 миллион кӯдак таваллуд мешуд ва ҳол он ки соли 1980-ум 4,9 миллион кас таваллуд ёфт. Солим гардонидани оила кори муҳим аст. Акнун одамон пешомадро мебинанд, аз оянда дилпур шудаанд. Пеш аз ҳама муҳити маънавӣ солим гардид. Мо ба масъалаҳои нигоҳдории тандурустӣ дар мамлакат эътибори калон медиҳем. Умри миёнаи тамоми аҳолии мамлакат қариб ду сол ва умри мардҳо 2,6 сол зиёд шудааст.

Албатта, ҳамаи ин тасодуфӣ нест. Ман ин тавр мегуфтам: ин боз як далели он аст, ки тамоми ҷамъият аз касодӣ раҳо меёбад. Вале тамоюлоти мусбат ҳоло фақат оғоз ёфтааст».

Дар республикаи мо маъюб шудан дар истеҳсолот, ҳодисаҳои фалокатовари роҳу нақлиёт ва умуман ҷинояткорӣ кам шуда истодаанд. Аммо аз бадмастӣ одамони калаванда, кам менӯшидагӣ ва шахсони мансабдор даст кашидаанд. Дигарон бошанд, истеъмоли паёпаи шаробро ба хона гузаронидаанд, бисьёриҳо ба шаробкашии дастӣ шуғл варзидаанд, суррогатҳоро истеъмол мекунанд. Ба назар чунин мерасад, ки бадмастиро хеле кам кардем ва ин боиси хотирҷамъӣ шудааст, чунки ҳаракати пайваста ба сӯи ҳаёти солим суст гардидааст. Ва агар минбаъд ҳам танҳо роҳи манъкуниро пеш гирему барои устувор гардонидани тарзи ҳаёти солим муборизаи доимӣ набарем, мумкин аст дар нимароҳ монем. Бе программаи ҳаматарафа санҷидашуда ва мутобиқатнок, ки вазифаҳои стратегиро дар бар гирифта бошад, пеш рафтан дар роҳи рафъи бадмастию майзадагӣ имконнопазир аст.

# ҲАНӮЗ ЭЪТИМОДБАХШ НЕСТ

## ё худ масъалаҳои тарбияи атеистиро газетаи «Коммунизм сари» чӣ тавр инъикос менамояд

ДИН НОДУРУСТ маънидод кардани олам аст. Решаҳои он таърихи тӯлонӣ доранд. Дин ба прогресси маънавии башарият ҳамеша халал мерасонд. Вай ҳоло ҳам вусъати фаъолияти эҷодии оммаро халалдор мекунад.

Тадқиқоти сершумор ва худи амалия нишон медиҳанд, ки таназзули таъсири дин бебозгашт аст. Аммо барои ин мо бояд ҷамъиятамонро ба таври революционӣ нав созем. Дигаргунсозӣ тарбияи одамони ҳамаҷониба инкишофьёфтаро тақозо дорад. Дар ин кор воситаҳои ахбори оммавӣ бояд роли муҳим бозанд.

Дар таъмини идеологӣ ва маънавии иҷрои вазифаҳои марҳалаи дуюми бозсозӣ газетаҳои районӣ — ёрдамчиёни фаъоли комитетҳои партиявӣ мақоми калоне доранд.

Тарбияи атеистӣ, пропагандаи расму оинҳои нав яке аз проблемаҳои умдатарини матбуот мебошад. Органи комитети партиявӣ ва Совети депутатҳои халқии райони Нов газетаи «Коммунизм сари» аз қабили газетаҳоест, ки ба инъикоси ин масъалаҳо диққати зиёд медиҳад. Саҳифаҳои газетаро варақ зада, кас боварӣ ҳосил мекунад, ки редакция (муҳаррир Д. Аҳмадалиева) дар роҳи зиёд кардани таъсири баромадҳояш қадаме ба пеш гузоштааст. Қабл аз ҳама нисбат ба сифати мақолаҳои чопшаванда серталабӣ зоҳир карда мешавад. Фактҳои пайдо шудани муллоҳо ва биотунҳое, ки дар ҳеҷ куҷо бе қайд гирифта нашудаанд, инчунин ҳодисаҳои худсӯзии духтарону ҷавонзанони миллати маҳаллӣ боиси пайдо шудани мавзӯъҳо ва проблемаҳои нави имрӯза гардиданд. Қариб дар ҳамаи баромадҳои газета дар мавзӯи атеистӣ ба тарбияи маънавии одам диққати махсус дода мешавад. Ва ин ҷо журналистон кӯшиш мекунанд, ки диндоронро низ аз мадди назар дур накунанд. Масалан, дар газета дар бораи аз дин даст кашидани Аслиддинов мақола чоп шуда буд. Бо ӯ дар коллективҳои меҳнатӣ вохӯриҳо ташкил карда шуданд. Ин ёрӣ расонд, ки бисьёр одамон муносибати худро ба дин аз нав мулоҳиза намоянд.

Мақолаи «Нозанинони фиребгар», ки дар он занони ҷавон Мавлуда Юлдошева ва Мавлуда Обидова фош карда мешаванд, ҷолиби диққат аст. Онҳо худро биотун ва донандаи тамоми сирру асрори ислом эълон карда, дар синни бисту ҳаштсолагӣ роҳи фиребро пеш гирифтанд: бо мақсади ба даст овардани даромади муфт мушкилкушо, чильёсин ва дигар оинҳои динӣ мегузаронданд. Ҳол он ки онҳо кор ҳам мекунанд: Мавлуда Юлдошева диспетчери идораи гази район, Мавлуда Обидова дӯзандаи цехи «Ёшлик»-и комбинати хизмати маишӣ мебошанд. Барои ҳамин гуна шуғл нафақахӯрон С. Орифова, М. Родионова, А. Медведева, Х. Шанаева, В. Перцева, М. Обидова, Н. Шарифова, А. Борухова ва дигарон, ки худро бахшӣ ва фолбин эълон карда буданд, низ танқид карда шуданд.

Баромади газета таҳти сарлавҳаи «Ба қабристон пул не, гул биёред» низ ба мавзӯи муҳим бахшида шудааст. Раиси Совети посёлкаи Нов А. Абдумаҷидов аз он хусус мисолҳо меорад, ки бисьёр сокинони Нов ба қабристон аз рӯи оини динӣ танҳо барои садақа додан меоянд, вале ба сари қабри хешони худ наздик ҳам намешаванд, баъзеҳо ҳатто ҷои қабри онҳоро намедонанд. Дар пленуми нӯҳуми комитети партиявии райони Нов ин масъала дар мисоли колхози «Тоҷикистон» васеъ муҳокима гардид. Мутаассифона, ҳисоботи кори пленум хушку холӣ баромадааст, дар он мавқеи худи газета ба назар намерасад.

Газета дар бораи расму русумҳои нав гоҳ-гоҳ материалҳо чоп мекунад. Ба ин мақолаҳои «Офарин, духтарон» — дар бораи мусобиқаи духтарони қишлоқи Қӯштегирмон, «Ид дар кӯча» — дар бораи ҷашнгирии 70-солагии Октябрь мисол шуда метавонанд. Аммо газета дар ин ҷабҳа системаи фаъолияти пропагандистӣ ва ташкилотчигиро муайян накардааст. Мақолаҳои газета ҳанӯз эътимодбахш нестанд. Баъзан ин мавзӯъ тамоман фаромӯш мешавад. Редакция ба чунин расму русумҳои айёми мо, монанди гусел ба сафи Армияи Советӣ, вохӯрӣ бо ҷанговарони интернационалист, мулоқоти се насл, тӯйҳои комсомолӣ, супоридани паспорт ва ғайра диққат намедиҳад.

Таҳлил нишон медиҳад, ки материалҳои дар мавзӯъҳои атеистӣ тайёркардаи редакцияи газета якхелаю якранганд. Журналистон, чун қоида, танҳо бо зикри факту далелҳо қаноат мекунанд. Ҳол он ки вазифаи асосӣ аз ин иборат нест, балки ошкор кардани сабабҳои ҳақиқии диндорӣ, нишон додани роҳу усулҳои бартараф намудани

онҳо мебошад. Редакция дар ин мавзӯъ ягон маротиба воҳӯрӣ дар гирди «мизи мудаввар», рӯзи мактуби кушод, конференция ё шаби саволу ҷавоб нагузарондааст. Дар газета асосан мақолаҳое чоп мешаванд, ки онҳоро ходимони редакция тайёр кардаанд, меҳнаткашони район, намояндагони касбу кор ва наслҳои гуногун бошанд, хеле кам баромад мекунанд. Газета, масалан, дар бораи иштироки коллективҳои педагогии мактабҳо дар татбиқи қарорҳои маълум оид ба пурзӯр кардани пропагандаи атеистӣ гуфтугӯ карда метавонист. Охир ҳамон занони ҷавон М. Юлдошева ва М. Обидова ҳамагӣ даҳ сол пеш аз ин мактабро хатм кардаанд ва маълумоти миёна доранд. Барои чӣ онҳо ба роҳи нодуруст рафтанд?

Дар райони Нов то ба қарибӣ аз рӯи ақидаҳои соф динӣ мардону занонро дар қабристонҳои алоҳида дафн мекарданд. Аз ин хусус албатта ходимони газета хабардор буданд, вале хомӯш монданд. Ҳол он ки дин торафт бештар одамонро заҳролуд мегардонд.

Шӯъбаи пропагандаи комитети райониии партия ба фаъолияти газетаи худ ғайрикофӣ дахл менамояд, ба он бад роҳбарӣ мекунад. Ба плани кори газета, радиои маҳаллӣ оид ба мавзӯъҳои атеистӣ аз тарафи шӯъбаи пропаганда ягон эрод баён карда намешавад. Материалҳои оиди ин мавзӯъ дар бюрои комитети районии партия ягон маротиба муҳокима карда нашудааст. Комитети районии партия, редакцияи газета сустии базаи моддиро баҳона карда, шаклу усулҳои нави пропагандаи илмию атеистиро ҷустуҷӯ намекунанд. Таҷрибаи баъзе муассисаҳои маданию маърифатии районҳои ҳамсоя омӯхта, дар кор истифода бурда намешавад. Масалан, дар райони ҳамсояи Лайлаки РСС Қирғизистон бо ташаббуси оқсақолҳо ҳашари умумихалқӣ эълон карда шуда буд. Дар сохтмони объектҳои иҷтимоию маданӣ ва маишӣ одамони гуногунмиллат — қирғизҳо, ӯзбекҳо, тоҷикон, русҳо, тоторҳо иштирок намуданд. Аз пасандози мардум бештар аз 400 ҳазор сӯм ҷамъ карда шуд. Сокинони район дар рӯзҳои истироҳат, дар вақти холӣ кор карда, 39 объект, аз ҷумла 20 чойхона сохтанд, ки онҳо ба марказҳи корҳои пропагандистӣ табдил ёфтанд. Дар ин кор газетаи районии «Алга» ёрии фаъолона расонд.

Газетаи «Коммунизм сари» барои вусъат додани фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар мубориза бо урфу одатҳои зарарноки замони гузашта кам чора мебинад, вазъияти диндорӣ, масъалаҳои кори индивидуалии байни диндоронро бояду шояд инъикос намекунад. Пропагандаи атеистӣ бо проблемаҳои иҷтимоӣ — беҳтар кардани шароити меҳнат ва маишати одамон, қонеъ гардондани талабу эҳтиёҷоти онҳо пайваста намешавад. Мақолаҳое, ки кори атеистиро дар байни аҳолии бо меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ номашғул, махсусан занон инъикос намоянд, нестанд. Дар материалҳое, ки ба масъалаҳои маданият, нигаҳдории тандурустӣ ва ғайра бахшида шудаанд, проблемаҳои тарбияи атеистӣ ба миён гузошта намешаванд. Мақолаҳои дар ин мавзӯъ навишташуда сарлавҳаҳои пурдабдаба доранду вале дар онҳо таҳлили чуқур нест. Умуман дар ин бобат кори мунтазаму мақсаднок ҳанӯз ба чашм намерасад. Оқибати ҳамин аст, ки дар район 45 нафар муллоҳои ба қайд гирифтанашуда мавҷуд буда, 11 ҳодисаи худсӯзӣ, фактҳои аз ҳисоби маблағи аҳолӣ обод кардани ба ном «ҷойҳои муқаддас» ва ғайра ба амал омаданд.

Вазъияти кори атеистӣ дар район дар ташкилоти болоӣ муҳокима карда, кори дар ин соҳа баҷоовардаи комитети районии партия ғайриқаноатбахш дониста шуд. Котиби якуми комитети партиявии район Н. Мӯъминов эътироф менамояд, ки бюрои комитети районии партия бештар бо кори хоҷагӣ машғул мегардид, вале масъалаҳои тарбияи маънавӣ, аз ҷумла тарбияи атеистӣ, ба навбати дуюм гузошта мешуданд.

Инструктори шӯъбаи пропаганда ва агитацияи комитети партиявии вилояти Ленинобод Л. Камолиддинов қайд мекунад, ки «Коммунизм сари» дар байни газетаҳои районии вилоят яке аз беҳтаринҳо ба ҳисоб меравад, вале ба кори редакция ҳанӯз системанокӣ намерасад. Дар газета дар қатори мақолаҳои хуб материалҳои сусту якранг чоп мешаванд. Қарор дода шуд, ки дар шӯъбаи комитети вилоятии партия проблемаҳои муҳими бозсозии фаъолияти редакцияҳо мунтазам муҳокима намуда, газетаҳои районӣ аз рӯи мавзӯъҳои муайян хулоса карда шаванд.

Камбудии кори газетаи «Коммунизм сари»-ро, аз ҷумла дар бобати инъикоси кори депутатҳо оид ба тарбияи атеистӣ, ҷонишини раиси комитети иҷроияи Совети районии депутатҳои халқӣ Р. Аҳмадов низ қайд менамояд. Ба ақидаи ӯ, ба баъзе пешравиҳои кори ин соҳа нигоҳ накарда, сабаби камбудиҳои ҷойдошта аз он иборат аст, ки журналистон фаъолияти Советҳо ва вазифаҳои онҳоро нағз намедонанд, ба маҳалҳо кам мераванд, таҷрибаи ҳосилшударо ғайрикофӣ пропаганда мекунанд.

Чунон ки дида мешавад, журналистони газетаи райони Нов барои такмили фаъолияташон кори ҷиддиро ба ҷо овардаашон лозим аст. Барои оянда аз ҳамин рӯз, аз ҳозир бояд хулоса баровард.

**Т. ҶӮРАБОЕВ,**
**инструктори шӯъбаи пропаганда ва агитацияи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон.**

# ДАР РОҲИ БАРПО НАМУДАНИ ПАРТИЯИ ЛЕНИНӢ

## *БА МУНОСИБАТИ 90-СОЛАГИИ СЪЕЗДИ I РСДРП*

ДАР МИЁНАИ солҳои 90-уми асри XIX тараққиёти пуравҷи капитализм дар Россия ва афзоиши шумораи пролетариат ба оғози ҳаракати оммавии коргарӣ сабабгор шуданд. Дар назди социал-демократия вазифаи роҳбарии амалӣ ба муборизаи синфии пролетариат, бо социализм пайвастани ҳаракати коргарӣ меистод, ки барои ин кружоку гурӯҳҳои алоҳидаи марксистиро ба ташкилоти ягонаи социал-демократӣ муттаҳид кардан зарур буд. В. И. Ленин аз худи ибтидои фаъолияти худ дар Петербург ба иҷрои ин вазифаи таърихӣ шурӯъ намуд.

Фаъолияти назариявӣ, пропагандистӣ ва ташкилотчигии Владимир Ильич ва ҳамсафони ӯ марксистони Петербургро барои муттаҳид шудан ба ташкилоти ягона тайёр кард, ки он баъдтар номи «Иттифоқи мубориза барои озод намудани синфи коргар»-ро гирифт. «Иттифоқ» дар асоси принципҳои централизм, интизоми қатъӣ ва алоқаи зич бо омма ташкил карда шуда буд. Ба вай гурӯҳи марказӣ бо сардории Ленин роҳбарӣ мекард, ки дар як вақт ӯ муҳаррири ҳамаи нашрияҳои он ҳам буд.

Ҳукумати подшоҳӣ аз амалиёти «Иттифоқи мубориза» ба изтироб афтода, ба он зарбаи сахт зад. Шаби 9 декабри соли 1895 роҳбарияти «Иттифоқ» бо сардории В. И. Ленин ва қариб чил нафар коркунони фаъол ба ҳабс гирифта шуданд. Полиция дар давоми соли 1896 боз якчанд бор ҳуҷум карда, муборизони нав ба нави «Иттифоқ»-ро дастгир менамуд. «Иттифоқ», навишта буд В. И. Ленин, ҷанини аввалин партияи революционӣ буд, ки ба ҳаракати коргарӣ такья намуда, ба муборизаи синфи пролетариат роҳбарӣ мекард. Дар «Иттифоқи мубориза»-и ленинӣ хусусияту аломатҳои партияи оянда — характери революционии он, алоқаи зич бо синфи коргар, роҳбарӣ ба муборизаи он барои демократия ва социализм равшан зоҳир гардиданд.

Фаъолияти В. И. Ленин дар солҳои 90-ум, идеяҳои пешниҳодкардаи ӯ, муборизаи оштинопазир ба муқобили таҳрифи назарияи марксистӣ, тарбияи кадрҳои партиявӣ ва оммаи коргарон дар рӯҳи революционӣ — ҳамаи ин ба марҳалаи нави ленинии тараққиёти марксизм асос гузошт.

Ҳаракати социал-демократӣ муваффақият пайдо мекард. Дар назди марксистон вазифаи дар як партия муттаҳид шудан меистод. Чунин муттаҳидшавиро аз ҷиҳати идеявӣ «Иттифоқи мубориза»-и ленинӣ омода намуд. Тайёрӣ ба съезд, ки дар шароити вусъатёбии ҳаракати оммавии коргарӣ мегузашт, бо ташаббуси В. И. Ленин сар шуда буд. Ҳанӯз моҳи декабри соли 1895 Владимир Ильич аввалин лоиҳаи программаи партияро дар ҳабсхона навишта, баъдтар онро аз маҳбас ба аъзоёни дар озодӣ будаи «Иттифоқи мубориза барои озод намудани синфи коргар»-и Петербург фиристода, ба онҳо таклиф карда буд, ки тайёриро ба съезд вусъат диҳанд. Вале дар натиҷаи ҳабскуниҳои нави аъзоёни «Иттифоқи мубориза» кори даъват намудани съездро социал-демократҳои Киев, ки аз ҷазодиҳии полицияи подшоҳӣ эмин шуда буданд, давом доданд. Моҳи марти соли 1897 конференцияи пешазсъездии намояндагони ташкилотҳои социал-демократии Киев ва Петербург барпо гардид. Дар он қарор дода шуд, ки тайёрӣ ба съезд ва ба роҳ мондани нашри «Рабочая газета»-и социал-демократии умумирусӣ вусъат дода шавад. Газета ҳаракати коргариро дар Россия баён менамуд, кружоку гурӯҳҳои социал-демократии маҳаллиро даъват мекард, ки ба партияи ягонаи пролетарӣ муттаҳид шаванд. Рисолаи Ленин «Вазифаҳои социал-демократҳои рус» (с. 1897), ки масъалаи муттаҳид намудани ташкилотҳои алоҳидаи социал-демократӣ ва фаъолияти амалии онҳоро дар madди аввал мегузошт, барои аз ҷиҳати идеявӣ тайёр намудани съезд роли муҳим бозид.

Ташкилотчиёни съезд душвориҳои зиёдро аз сар мегузарониданд. Дар охири солҳои 90-ум дар сафҳои социал-демократияи Россия аввалин аломатҳои ҷараёни оппортунистӣ — «экономизм» пайдо шуданд.

Аъзоёни гурӯҳи «Рабочая газета» баъзе ташкилотҳои социал-демократии маҳаллиро бо лоиҳаи рӯзномаи съезд шинос намуда, мекӯшиданд, ки мавқеи принципиалии муайянкардаи «Иттифоқи мубориза»-и ленинӣ ва дигар «Иттифоқҳои мубориза»-ро нигоҳ доранд. Дар натиҷа социал-демократҳое, ки газетаи «Рабочая мысль»-ро (Петербург) мебароварданд, намояндагони гурӯҳҳои социал-демократии Одесса ва Николаевск ҳамчун гурӯҳҳои комилан ноустувор ва ғайрикифоя пинҳонкор ба съезд роҳ дода нашуданд. «Иттифоқи социал-

демократҳои рус дар хориҷа» низ таклиф карда нашуд. Бо ҳамин мулоҳиза, ки вакилони он шароити Россияро дуруст намедонанду талаботи пинҳонкориро риоя карда наметавонанд. Гурӯҳи социал-демократии Харьков ҳанӯз вақти барпо намудани партия нарасидааст гуфта, дар кори съезд иштирок накард. Партияи социал-демократии Литва ба фиристодани вакил розӣ шуд, вале сипас рад намуд.

Съезди якум 1—3 (13—15) марти соли 1898 дар Минск махфӣ барпо гардид. Вакилон дар квартираи хизматчии роҳи оҳан социал-демократ П. В. Румянцев, дар хонаи канори кӯчаи Захарьевск ҷамъ омаданд. Солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ ин хонаро истилогарони фашистии немис сӯхта буданд, баъд вай пурра аз нав барқарор карда шуд. Ҳоло дар он музеи съезди якуми РСДРП барпо карда шудааст. Дар съезд нӯҳ вакил — намояндагони ташкилотҳои калони социал-демократии Россия — «Иттифоқҳои мубориза»-и Петербург, Москва ва Киев, инчунин намояндагони гурӯҳи «Рабочая газета» ва Бунд иштирок карданд. Ҳамагӣ шаш маҷлис шуда гузашт. Бо мақсади пинҳонкорӣ протокол тартиб надода, балки фақат резолюцияҳо навишта шуданд. Съезд барпо гардидани партияи коргарии марксистиро эълон намуд ва қарор қабул кард, ки он Партияи социал-демократии коргарии Россия (РСДРП), яъне партияи пролетариати тамоми миллатҳои Россия номида шавад. Дар қарори бо як овоз қабулшуда қайд карда мешуд, ки ҳамаи «Иттифоқҳои мубориза»», гурӯҳи «Рабочая газета» ва Бунд «...ба ташкилоти ягонаи таҳти унвони «Партияи социал-демократии коргарии Россия» ҳамроҳ мешаванд...».

Съезд Комитети Марказиро дар ҳайати се кас интихоб кард: С. И. Радченко — аз «Иттифоқи мубориза»-и Петербург, Б. Л. Эйдельман — аз гурӯҳи «Рабочая газета» ва А. И. Кремер — аз Бунд. «Рабочая газета» органи расмии партия эълон карда шуд. «Иттифоқи социал-демократҳои рус дар хориҷа» ҳамчун ҷузъи партия ва намояндаи он дар хориҷа эътироф карда шуд.

Съезд ба аъзоёни КМ супориш дод, ки «Манифести партияи социал-демократии коргарии Россия»-ро тартиб дода, вазифаҳои наздиктарини сиёсии партияро муайян намоянд. «Пролетариати рус юғи ҳукумати мутлақро аз худ дур месозад, — гуфта шудааст дар Манифест, — то ки бо ғайрати зиёдтар мубориза зидди капитализм ва буржуазияро то ғалабаи пурраи социализм давом диҳад». Дар баробари ин дар Манифест идеяҳои асосӣ дар бораи ҳокимияти сиёсиро ба даст овардани пролетариат, роли роҳбаронаи синфи коргар ва иттифоқчиёни он дар мубориза ба муқобили царизм ва капитализм чандон аниқ нишон дода нашуда буд. Аммо бо вуҷуди ин «Манифест» ва қарорҳои съездро социал-демократияи революционии Россия ҳамчун ҳуҷҷатҳои дорои аҳамияти таърихӣ пазируфт ва онро В. И. Ленин ҳам маъқул донист. Баъд аз съезд ташкилотҳо ва иттифоқҳои социал-демократӣ комитетҳои РСДРП номида шуданд.

Вале съезди I РСДРП, ки дар таърихи барпо намудани партияи марксистии пролетариати Россия марҳилаи муҳим гардид, пароканадагии идеявию ташкилии ҳаракати социал-демократиро бартараф карда натавонист. Вай на программа тартиб доду на устав. Вазъият аз он мураккаб мешуд, ки ҳамоно баъди съезд бисьёр ташкилотҳои партиявӣ торумор, аксарияти вакилони съезд, аз ҷумла аъзоёни КМ, ҳабс карда шуданд, матбаа ва шумораи ба нашр тайёршудаи «Рабочая газета»-ро полиция забт карда гирифт. Вақте ки фишори оппортунизми «иқтисодчиён» партияро ба қафо, ба косибчигӣ ва гурӯҳбозӣ кашид, дар социал-демократияи Россия давраи «бетартибӣ ва калавиш» сар шуд. Барои он ки партия дар асоси принципҳои марксизми революционӣ барпо ва мустаҳкам, ягонагии идеявию ташкилии он омода карда шавад, ба В. И. Ленин ва ҳамсафони ӯ лозим омад, ки ба муқобили оппортунистони Россия ва хориҷӣ камаш панҷ сол (аз соли 1899 то 1903) муборизаи қатъӣ баранд. Моҳи июли соли 1903 дар съезди дуюми РСДРП, ки редакцияи газетаи «Искра» даъват карда буд, процесси муттаҳидкунии ташкилотҳои марксистӣ анҷом ёфт ва партияи синфи коргари Россия — партияи пролетарии типи нав, партияи бузурги ленинии большевикон, ки имсол 85-сола мешавад, барпо карда шуд.

---

# ҲАМ СИФАТУ ҲАМ НАТИЧАИ НИҲОЙ

ДАР АСОСИ тадбирҳои партия оиди барҳам задани зуҳуроти манфии тараққиёти социалистии иқтисодии ҷамъият асари Б. Исоматов* аз ҷиҳати ҳам муносибати илмӣ ба таҳлили категорияи муҳими иқтисодӣ ва ҳам асоснок гардондани инкишофи минбаъдаи категорияи тадқиқшаванда дар алоқамандӣ бо дигар категорияҳо бағоят мароқангез аст. Агар ҳамин чизро ба назар гирем, ки дар мамлакатамон чунин асарҳо кам нашр мешаванд, пас нашри китоби тақризшавандаро ҳамчун воқеаи муҳим ҳисобидан мумкин аст. Китоб аз нуқтаи назари дарки танқидии ҳодисаҳои дар иқтисодиёти республика рухдиҳанда низ хеле муҳим аст. Ниҳоят, асар боз як қиматеро дорост: муаллиф категорияҳои мураккаби иқтисоди сиёсӣ, аз қабили арзиш, арзиши истеъмолӣ, сифат ва ғайраҳо, ки возеҳу равшан баён мекунад, ба хонанда аз хусуси муносибатҳои муайян — ҳаёти ҷамъиятӣ тасаввуроти аниқ мебахшад.

Бояд гуфт, ки арзиши истеъмолӣ барин категорияи мураккабро баъзе иқтисодчиёни сиёсӣ ба инобат намегиранд, хоҷагидорону коркунони амалӣ бисёр вақт ё умуман қабул намекунанд ва ё танҳо вақте ба ҳисоб мегиранд, ки агар сухан аз хусуси нишондиҳандаҳои натуралии истеҳсолот равад. Б. Исоматов ба аҳамият ва роли арзиши истеъмолӣ ва сифати маҳсули меҳнат дар ҷамъиятамон борҳо рӯ меоварад (саҳ. 4, 16, 19, 22, 24, 26, 27, 77 ва ғайра). Ӯ хонандаро тадриҷан аз нуқтаҳои умумии назарияви такрористеҳсоли маҳсулоти ҷамъиятӣ то категорияҳои мушаххаси он, ки муносибатҳои мутақобилаи истеҳсолот ва истеъмоли маҳсули меҳнатро кушода медиҳанд, шинос карда, ҳаракат ва вусъати ин муносибатҳоро мутобиқи шароити Тоҷикистон таҳлил менамояд.

Муаллиф ахбороти статистикиро дар бораи фаъолияти соҳаҳо, районҳо ва коллективҳои ҷудогонаи меҳнатии республика тадқиқ намуда, доираи тасаввуротро дар бораи фоиданокӣ, сифат, арзиши истеъмолӣ барин мафҳумҳо як навъ васеъ мегардонад. Аммо, ба назари мо, муқоисаи нишондиҳандаҳои сифат бо дараҷаи онҳо дар дигар республикаҳо асари тақризшавандаро ҳам бо ҷамъбастҳои асосноки дорои характери иқтисоди сиёсӣ ва ҳам бо тавсияҳои амалӣ барои фаъолияти хоҷагӣ хеле ғанӣ мегардонид.

Аз хусуси муттасилӣ ва мантиқӣ будани баёни материали даркаш хеле мураккаб ҳарф зада, ба структураи китоб ва мазмуни фаслҳои ҷудогонаи он муфассалтар таваққуф кардан зарур аст.

Асари Б. Исоматов аз чор фасл иборат аст, ки онҳо самтҳои асосии ҳалли проблемаи сифатро дар марҳалаи ҳозира нишон медиҳанд. Чунончи, дар фасли якум — «Суръатафзоӣ ва масъалаҳои баланд бардоштани сифати маҳсулот» — моҳияти маҳсули меҳнат дар муносибатҳои истеҳсолӣ ошкор гардонда, моҳияти иқтисодии худи сифати маҳсулот кушода дода мешавад. Муаллиф дар асоси қарорҳои Съезди XXVII КПСС ва Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС, пленумҳои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон объективияти тезонидани тараққиёти ҳам процессҳои иқтисодӣ ва ҳам процессҳои социалиро дар ҷамъиятамон нишон додааст. Вале, ба фикри мо, ҳангоми дида баромадани масъалаҳои сифат ба ҷиҳатҳои социалии онҳо камтар диққат дода шудааст, ҳол он ки инро айёми мо талаб менамояд. Аз ин ваҷҳ ҷиҳатҳои социалии проблемаи сифати маҳсулот дар дигар фаслҳои китоб ба андозае суст инъикос ёфтаанд, ки инро умуман ҳамчун пурра истифода бурда нашудани имкониятҳои тадқиқот бояд шуморид.

Фасли дуюм — «Сифат ва категорияҳои умумииқтисодӣ» фасли хеле муҳими асар аст, чунки ин ҷо муаллиф алоқаи мутақобилаи категорияҳои асосиро нишон медиҳад. Дар адабиёти иқтисодӣ одатан алоқаи мутақобилаи арзиш ва арзиши истеъмолӣ дар асоси муносибати К. Маркс дида баромада мешавад. Б. Исоматов мекӯшад, ки мавҷудияти алоқаи бевоситаи арзиш ва сифатро нишон диҳад. Дуруст аст, ки мулоҳизаҳои ӯ оид ба сифат баъзан ақидаҳои муқаррарии иқтисодчиёнро нисбати арзиши истеъмолӣ ба хотир меоранд. Тағйироти мафҳумҳо вобаста ба характери инкишофи ҳодисаҳои ҷамъиятӣ мураккабанд. Шояд, дар ҳамин асос, чунон ки амалия нишон медиҳад, тавассути категорияи арзиши истеъмолӣ алоқаи мутақобилаи анъанавии арзиш ва сифатро таҳлил кардан лозим бошад? Алалхусус барои он ки иқтисодчиён барои тавсифи сифат ва арзиши истеъмолии маҳсули меҳнат

---

* Б. Исоматов. Сифати маҳсулот ва натиҷаҳои ниҳоии истеҳсолот. Душанбе, «Ирфон», 1987, 124 саҳ.

амалан ҳамин хел нишондиҳандаҳои нашондон зиёд доранд. Нисбат ба сифат хеле афзудани арзиши бисьёр хелҳои маҳсулот талаб мекунад, ки баҳои дурусту мустақилонаи ҳам сифат ва ҳам арзиши истеъмолӣ бо диққат омӯхта ва дарьёфт карда шавад.

Фасли дигари китоб, ки дар он сухан аз хусуси алоқаҳои мутақобилаи сифат, қонунҳо ва категорияҳои соҳаи истеъмол меравад, ба қадри кофӣ фаҳмо ва эътимодбахш баён ёфтааст. Муаллиф бисьёр мафҳумҳоро ба тарзи нав маънидод ва ҷамъбаст карда, хулосаҳои дуруст мебарорад. Масалан, муаллиф аз хусуси аҳамияти арзиши истеъмолӣ дар замони социализм сухан ронда, ҳаққонӣ қайд мекунад, ки «... минбаъд амиқ омӯхтани арзиши истеъмолӣ, тарзи андозаи он на фақат аз вазифаҳои инкишофи илм бармеояд, балки ба принципҳои рационализацияи минбаъдаи истеҳсолоти социалистӣ, вазифаҳои баланд бардоштани сифати маҳсулот, ноил гардидан ба пешравиҳо дар муносибатҳои иқтисодӣ мувофиқ аст» (саҳ. 77).

Мутаассифона, ин категорияро пурра ба назари эътибор нагирифтани иқтисодчиёни мо инкишофи назарияи арзиши истеъмолиро дар замони социализм боз медорад. Сабаби тамоми оқибатҳои номатлуб то худи ба назарияи фоиданокии аз ҳад зиёд мурочиат намудани баъзе иқтисодчиён, ки дар вақташ К. Маркс танқид карда буд, низ дар ҳамин аст.

Фасли сеюмро умуман қайд карда, мехостам норозигиамро бо муаллиф оиди ҳамон нуктаҳое баён кунам, ки дар саҳифаи 79 овардааст. Аз афташ, масъалаи таносуби сифат ва арзиши истеъмолиро, пеш аз он ки ин таносуб баробар ё нобаробар доништа шавад, аниқ кардан даркор аст. Алалхусус ифодаҳои таҳқиқшавандаро миқдоран аз он сабаб сатҳӣ андоза кардан мумкин нест (чунон ки инро Б. Исоматов таклиф мекунад), ки ҳанӯз системаи андозаи ҳар ду категорияи муқоисашаванда дарьёфта нашудааст. Зоҳиран, мумкин аст амалия, фарзияҳои математикиро (баробарӣ ё нобаробариро) рад ё, баръакс, аниқ кунад. Ба фикри мо, алҳол системаи дахлдори баҳодиҳӣ ва нишондиҳандаҳои категорияҳои дар асар тадқиқшавандаро, ки дар боло зикрашон рафт, суботкорона ҷустуҷӯ кардан даркор аст.

Ба фикри мо, тафовути бавуҷудомадаи байни таҳлили ҷиҳатҳои моддию шайъии муносибатҳои истеҳсолӣ (саҳ. 13—20) ва хусусиятҳои умумию хоси арзиши истеъмолӣ ва сифати маҳсулот (саҳ. 74—88) чандон дуруст нест. Гӯё, тафсири К. Маркс дар бораи мол ҳамчун ягонагии арзиши истеъмолӣ ва арзиш роҳи тадқиқи ин категорияҳои муҳимтарину ибтидоиро муайян мекунад. Дар шароити социализм, чунон ки Б. Исоматов низ қайд мекунад, арзиши истеъмолии маҳсули меҳнат афзалият дорад. Бинобар ин тавсифи молро дар алоқамандӣ бо категорияҳои якхела — арзиши истеъмолиро бо сифат, фоиданокӣ, талабот ва ғайра, арзишро бошад, бо хароҷоти истеҳсолот, нарх, фоида ва амсоли инҳо дида баромадан ба мақсад мувофиқ аст.

Дар баробари ин таҳқиқи назариявии оид ба ду навъи сифат: сифати истеҳсолӣ ва истеъмолиро (саҳ. 82 ва ғайра), ки муаллиф анҷом додааст, қайд кардан лозим аст.

Фасли чорум ба масъалаҳои амалии афзун гардондани натиҷаҳои ниҳоии истеҳсолот бахшида шудааст. Муаллиф дар бораи ҳаракати оммавӣ баҳри сифати баланди маҳсулот фикрҳои муфид баён кардааст. Дар китоб давраҳои муҳимтарини идоракунии сифат инъикос ёфтаанд (саҳ. 102). Мисолҳое оварда мешаванд, ки онҳо ба амал баровардашудани тадбирҳои марбут ба ин проблемаро нишон медиҳанд. Аммо дар китоб оиди ҷорӣ намудани қабули давлатии маҳсулот ақидаи муаллифро намебинем. Аз хусуси он дар асар хеле кам сухан рафтааст. Чунон ки маълум аст, дар кори қабули давлатии маҳсулот камбудиҳо низ мавҷуданд. Маълум аст, ки умури назорати ғайриидоравӣ бояд на танҳо истеҳсоли маҳсулоти бадсифатро манъ кунад, балки ба андозаи калон ба сифати истеҳсолот таъсири калон расонад.

Муаллиф ба стандартикунонӣ ва метрология низ дахл накардааст. Ҳол он ки проблемаҳои сифат бо кори батартибандозии давлатӣ, истеҳсолию идоравии истеҳсоли маҳсулот алоқаи зич дорад. Дар ин бобат чи дар миқьёси тамоми мамлакат ва чӣ дар миқьёси республикаҳо, соҳаҳо ва корхонаҳои алоҳида ҳанӯз тартиботи даркорӣ ҷорӣ кардан лозим меояд.

Ба ҳамин тариқ, асар роҳи минбаъдаи тадқиқи проблемаи сифати маҳсули меҳнатро нишон медиҳад. Вай ба дарки ҳамон дигаргуниҳое мусоидат менамояд, ки онҳоро роҳҳои асосии бозсозии идоракунии иқтисодиёт дар хоҷагидории социалистӣ пешбинӣ мекунанд.

Ислоҳоти куллии идоракунӣ, ки дар Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС пешбинӣ карда шуд, албатта, ҳамаи проблемаҳои муҳимтарини тараққиёти социалию иқтисодиро якбора ҳал намекунад, вале роҳи тезонидани тараққиёти иқтисодӣ, афзун гардондани натиҷаҳои ниҳоии дорои аҳамияти социалӣ ва конеъ гардондани талаботи ҷамъият қатъиян пеш гирифта шудааст. Ин бошад, муносибатҳои иқтисодиро тағйир надода наметавонад.

Китоб, бешубҳа, барои иқтисодчиёни зинаҳои мухталифи идоракунӣ, мутахассисони бевосита дар истеҳсолот коркунанда, инчунин барои муаллимони донишкадаҳои дахлдори олӣ ва техникумҳо, студентону аспирантҳо мароқангезу муфид хоҳад буд.

**В. САКОВИЧ,**
**номзади илми иқтисодӣ.**

Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба статистика хабар медиҳад

# Занони Тоҷикистон

**Шумораи занон (дар аввали сол)**

| Солҳо | Шумораи занон, ҳазор нафар | Фоизи занон аз шумораи умумии аҳолӣ |
|---|---|---|
| 1939 | 715,2 | 48,2 |
| 1959 — аз рӯи барӯйхатгирӣ то 15 январь | 1015,8 | 51,3 |
| 1970 — аз рӯи барӯйхатгирӣ то 15 январь | 1473,3 | 50,8 |
| 1979 — аз рӯи барӯйхатгирӣ то 15 январь | 1923,3 | 50,6 |
| 1985 | 2274,2 | 50,5 |
| 1986 | 2347,9 | 50,5 |
| 1987 | 2426,6 | 50,5 |

**Шумораи занони депутати Совети Олии СССР, Совети Олии республика ва Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ**

| | Шумораи занони депутат | Фоизи занон аз шумораи умумии депутатҳо |
|---|---|---|
| Депутатҳои Совети Олии СССР, ки аз Тоҷикистон интихоб шудаанд (интихоботи соли 1984) | 16 | 34,8 |
| ба Совети Иттифоқҳо | 3 | 33,3 |
| ба совети Миллатҳо | 13 | 35,1 |
| Депутатҳои Совети Олии республика (интихоботи соли 1985) | 126 | 36,0 |
| Депутатҳои Советҳои вилоятӣ, районӣ, шаҳрӣ, райониии шаҳри Душанбе, Советҳои шаҳрии тобеи районӣ, Советҳои посёлкавӣ ва қишлоқии депутатҳои халқӣ (интихоботи соли 1987) | 14030 | 48,7 |

Дар Тоҷикистони тореволюционӣ занҳо на танҳо ҳуқуқи интихоб надоштанд, балки аз бисёр ҳуқуқҳои дигари гражданиву сиёсӣ низ маҳрум ва ё камнасиб буданд.

Революцияи Кабири Социалистии Октябрь комилҳуқуқии занонро дар ҷамъияти социалистӣ таъмин кард. Дар СССР принципи ленинии ба идораи давлат ҷалб кардани занон бемайлон ба амал бароварда мешавад.

**Шумораи миёнаи солонаи занони коргар ва хизматчӣ дар хоҷагии халқ**

| Солҳо | Ҳамагӣ, ҳазор нафар | Ба ҳисоби фоиз аз шумораи умумии коргарон ва хизматчиён |
|---|---|---|
| 1940 | 43,8 | 29 |
| 1960 | 117,1 | 37 |
| 1970 | 222,7 | 38 |
| 1975 | 286,4 | 38 |
| 1980 | 361,0 | 39 |
| 1985 | 418,5 | 38 |
| 1986 | 427,5 | 38 |

**Шумораи занони мутахассиси дорои маълумоти олӣ ва миёнаи махсус дар хоҷагии халқ**

| Солҳо | Ҳамагӣ занони мутахассиси дорои маълумоти олӣ ва миёнаи махсус, ҳазор нафар | Аз ҷумла | | Фоизи занон аз шумораи умумии мутахассисони дорои маълумоти олӣ ва миёнаи махсус |
|---|---|---|---|---|
| | | Маълумоти олидор | Маълумоти миёнаи махсусдор | |
| 1970 | 52,0 | 19,3 | 32,7 | 43,3 |
| 1975 | 77,6 | 30,9 | 46,7 | 43,2 |
| 1980 | 99,1 | 43,0 | 56,1 | 41,6 |
| 1985 | 126,2 | 57,2 | 69,0 | 42,4 |

**Шумораи занон дар ҳайати кормандони илмӣ (дар охири сол)**

| | 1970 | 1980 | 1985 | 1986 |
|---|---|---|---|---|
| Шумораи занони корманди илмӣ | 1916 | 3065 | 3550 | 3627 |
| аз ҷумла соҳибони унвони илмӣ: | | | | |
| доктори илм | 13 | 25 | 28 | 28 |
| номзади илм | 331 | 664 | 807 | 847 |
| Аз шумораи умумии занони корманди илм унвони илмӣ доранд: академик, аъзои ҳақиқӣ, аъзо-корреспондент, профессор | 12 | 23 | 22 | 31 |
| доцент | 71 | 163 | 221 | 224 |
| ходимони калони илмӣ | 51 | 101 | 120 | 149 |

**Шумораи занони духтури ҳама гуна ихтисосҳо**
**(дар охири сол)**

| | 1970 | 1980 | 1985 | 1986 |
|---|---|---|---|---|
| Шумораи занон — духтурон | 2734 | 4960 | 6168 | 6439 |
| Ба ҳисоби фоиз аз шумораи умумии духтурон | 58 | 53 | 50 | 50 |

Занон дар рушди нигаҳдории тансиҳатӣ ва тарбияи насли наврас саҳми зиёд мегузоранд. Нисфи духтурони республика занонанд. Нисбати соли 1970 шумораи занони духтур 2,4 баробар афзуд.

**Шумораи занон дар ҳайати омӯзгорони мактабҳои маълумоти миёнаи рӯзона**
**(дар охири сол)**

| | Шумораи занони омӯзгор | |
|---|---|---|
| | ҳамагӣ, ҳазор | Ба ҳисоби фоиз аз шумораи умумии омӯзгорон |
| 1970/71 | 13,6 | 34 |
| 1980/81 | 19,7 | 34 |
| 1985/86 | 25,1 | 35 |
| 1986/87 | 27,0 | 36 |
| 1987/88 | 29,4 | 37 |

Дар 7 соли охир шумораи муаллимаҳо дар республика тақрибан 10 ҳазор, ё худ 49 фоиз афзуд. Ҳозир қариб 300 нафар занон дар вазифаи директор, тақрибан 600 нафар ҷонишини директори мактаб кор мекунанд.

**Хароҷот аз бюҷети давлатӣ ва дигар манбаъҳо барои ёрдампулии модарон, таълим ва адои хизмати бачаҳо**
**(миллион сӯм)**

| | 1970 | 1975 | 1980 | 1985 | 1986 |
|---|---|---|---|---|---|
| Ёрдампулӣ ҳангоми ҳомила, таваллуди кӯдак ва нигоҳубинӣ ӯ то яксолагӣ | 10,0 | 17,0 | 21,0 | 60,4 | 66,5 |
| Ёрдампулӣ ба модарони серфарзанд ва бешавҳар | 24,2 | 28,9 | 28,0 | 29,9 | 30,7 |
| Ёрдампулӣ ба кӯдакони оилаҳои эҳтиёҷманд | — | 76,3 | 91,4 | 98,0 | 102,1 |
| Хароҷот барои адои хизмати бачаҳо дар хонаҳои бачагон, яслию боғчаҳо, лагерьҳои пионерӣ ва муассисаҳои оид ба кори берун аз мактаб | 27,1 | 39,1 | 56,6 | 73,4 | 67,6 |
| Хароҷот барои нигаҳдории мактабҳои ибтидоӣ, ҳаштсола, миёна ва мактаб-интернатҳо* | 99,6 | 152,5 | 184,5 | 257,3 | 280,4 |

* бе хароҷот ба маблағгузорӣ

**Шумораи модарони серфарзанд, ки ёрдампулии ҳармоҳаи давлатӣ мегиранд (ҳазор нафар)**

| | 1970 | 1975 | 1980 | 1985 | 1986 |
|---|---|---|---|---|---|
| Ҳамаи модарони серфарзанде, ки ёрдампулӣ мегиранд | 175,7 | 176,9 | 175,6 | 183,0 | 178,3 |
| аз ҷумла: | | | | | |
| чорфарзанддорон | 45,3 | 34,8 | 42,0 | 56,1 | 49,5 |
| панҷфарзанддорон | 43,4 | 34,6 | 32,6 | 36,0 | 37,6 |
| шашфарзанддорон | 36,2 | 34,6 | 28,8 | 27,8 | 28,5 |
| онҳое, ки ҳафт ва бештар фарзанд доранд | 50,8 | 72,9 | 72,2 | 63,1 | 62,7 |

Модароне, ки се фарзанд доранд, барои таваллуди кӯдаки чорум ва аз он зиёд аз давлат ёрдампулии ҳармоҳа мегиранд.

Модароне, ки кор мекунанд ва ё аз истеҳсолот ҷудо шуда мехонанд, барои таваллуди кӯдаки нахустин аз давлат 50 сӯм ва барои таваллуди кӯдакони дуюму сеюм 100 сӯм ёрдампулии якваъта мегиранд.

Заноне, ки 5 ва аз ин зиёд фарзанд таваллуд карда, то 8 солагӣ тарбия кардаанд, барои нафақа имтиёзҳои иловагӣ доранд.

**Шумораи модарони серфарзанд, ки унвони ифтихории «Қаҳрамонмодар» доранд ва шумораи онҳое, ки бо ордени «Шӯҳрати модарӣ» ва медали «Медали модарӣ» мукофотонида шудаанд.**

| | Аз июли соли 1944 то соли 1985 | 1986 | 1987 | Ҳамагӣ |
|---|---|---|---|---|
| Унвони ифтихории «Қаҳрамонмодар» дода шудааст | 34497 | 2008 | 1769 | 38274 |
| Шумораи онҳое, ки бо ордени «Шӯҳрати модарӣ» мукофотонида шудаанд. | | | | |
| дараҷаи I | 68054 | 3302 | 3450 | 74806 |
| дараҷаи II | 115629 | 4938 | 5167 | 125734 |
| дараҷаи III | 177983 | 6985 | 7452 | 192420 |
| Шумораи онҳое, ки бо медали «Медали модарӣ» мукофотонида шудаанд | | | | |
| дараҷаи I | 247665 | 9712 | 10309 | 267686 |
| дараҷаи II | 327570 | 13675 | 15440 | 356685 |

Зан-модар дар СССР ифтихори умумихалқӣ дорад. Ба модароне, ки даҳ фарзанд таваллуд ва тарбия кардаанд, унвони ифтихории «Қаҳрамонмодар» дода мешавад.

Барои сарфароз гардондани модароне, ки ҳафт, ҳашт ва нӯҳ фарзанд таваллуд ва тарбия кардаанд, ордени «Шӯҳрати модарӣ» ва барои мукофотонидани онҳое, ки панҷ, шаш фарзандро таваллуду тарбия кардаанд, медали «Медали модарӣ» таъсис ёфтааст.

Ба матбаа 29.01.88 супурда шуд. Ба чопаш 16.02.88 имзо карда шуд. Формати коғаз 70×108 1/16. Чопи офсетӣ. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Адади нашр 17162 (тоҷикӣ—12019, русӣ—5143). КЛ 02253. Супориши 1957.



ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!

# Коммунисти Тоҷикистон



**Дар шумора:**

- МАТЕРИАЛҲОИ ПЛЕНУМИ ФЕВРАЛИИ (с.1988) КМ КПСС
- АЗ ГАНҶИНАИ МАРКСИЗМ-ЛЕНИНИЗМ
- ДАР ҶОИ ИСТИҚОМАТ
- ОБРӮЮ ЭЪТИБОРИ КОММУНИСТ АЗ ЧИСТ?
- АДИБ ВА МУТАФАККИРИ БУЗУРГ




4
1988

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ
СОЛИ 1936
ЧОП МЕШАВАД

4 апрель 1988

ҲАР МОҲ БА
ЗАБОНҲОИ
ТОҶИКӢ ВА РУСӢ
МЕБАРОЯД

## Мундариҷа

Хабари информационӣ дар бораи Пленуми Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ. 3

**Ба бозсозии революционӣ — идеологияи навсозӣ.** Нутқи Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв дар Пленуми КМ КПСС 18 феврали соли 1988 . . 4

**Дар бораи рафти бозсозии мактаби миёнаю олӣ ва вазифаҳои партия дар роҳи амалӣ гардондани он.** Маърузаи аъзои Бюрои Сиёсии КМ КПСС, котиби КМ КПСС Е. К. Лигачёв. . . . . . . . 31

**Дар бораи нутқи Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв дар Пленуми КМ КПСС.** Қарори Пленуми Комитети Марказии КПСС аз 18 феврали соли 1988. 42

**Дар бораи рафти бозсозии мактаби миёнаю олӣ ва вазифаҳои партия дар роҳи татбиқи он.** Қарори Пленуми Комитети Марказии КПСС аз 18 феврали соли 1988 . . . . . . . . . . . . . . 42

САРМАҚОЛА — Неруи партиявиён — дар ягонагии афкор ва амал . . . . . . . . . . 51

▲ **АЗ ГАНҶИНАИ МАРКСИЗМ-ЛЕНИНИЗМ**

А. ДЕРЮГИН — «Се манбаъ ва се қисми таркибии марксизм». . . . . . . . . . . . . . 56

НАШРИЁТИ
КМ ПАРТИЯИ
КОММУНИСТИИ
ТОҶИКИСТОН
ДУШАНБЕ

▲ БА ПЕШВОЗИ КОНФЕРЕНСИЯИ XIX УМУМИИТТИФОҚИИ КПСС

И. ҚАЛАНДАРОВ — Баъзе масъалаҳои сохтмони партиявӣ . . . . . . . . . . . . . . . . 62
Х. АБДУЛЛОЕВ — Обрӯю эътибори коммунист аз чист? . . . . . . . . . . . . . . . 69

▲ БОЗСОЗӢ: ТАҶРИБА, МУЛОҲИЗАҲО, ТАКЛИФҲО

Б. ФАТҲИДДИНОВ — Аз омодасозӣ то ба истифодабарӣ. . . . . . . . . . . . . . . . 73
А. ПӮЛОДОВА — Канор намонем. . . . . . 75
С. ЮНУСОВ — Аз тарзи кӯҳнаи кор даст кашем. . 76

▲ ДАР КОМИССИЯИ НАЗОРАТИ ПАРТИЯВИИ НАЗДИ КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

Аз рӯи меъёри баланди сахтгирӣ. . . . . . . . 77

▲ ПРОБЛЕМАҲОИ ИҶТИМОИЮ ИҚТИСОДӢ: БАҲСУ МУНОЗАРА

И. СОЛЕҲОВ — Умед ба ҷавонон. . . . . . . . 78

▲ БА САВОЛҲОИ ХОНАНДАГОН ҶАВОБ МЕДИҲЕМ

О. АҲМАДОВ — Ҳисоби хоҷагӣ. Худмаблағтаъминкунӣ. Худхароҷотбарорӣ. . . . . . . . . . 82

▲ КОРИ ТАРБИЯИ ИДЕЯВӢ

В. ЗАЙНИДДИНОВ — Дар ҷои истиқомат. . . . . 84

▲ ИЛМ ВА МАДАНИЯТ

А. САЙФУЛЛОЕВ — Адиб ва мутафаккири бузург. . 90





**Муҳаррири техникӣ**
И. И. Аҳмадов
**Мусаҳҳеҳон:**
Н. Б. Аминов
Э. С. Эшонқулов

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 22-42-47
ҷонишини сармуҳаррир 22-38-81
котиби масъул 22-84-65
ҷонишини котиби масъул 24-34-69

ШӮЪБАҲО:

сохтмони партиявӣ ва советӣ 22-75-12
кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ 22-72-24
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ, ҳаёти байналхалқӣ ва таърих 22-81-01
проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ 22-69-46
тарҷума ва таҳрир 22-37-87
мусаҳҳеҳон 22-38-89
муҳаррири техникӣ 22-38-89

АДРЕСИ МО:
734001, Душанбе, кӯчаи Орҷоникидзе, 70.



# ХАБАРИ ИНФОРМАЦИОНӢ

## ДАР БОРАИ ПЛЕНУМИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ИТТИФОҚИ СОВЕТӢ

**17—18 феврали соли 1988 Пленуми навбатии Комитети Марказии КПСС барпо гардид. Пленумро Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв кушод. Ба муҳокимаи Пленум масъалаи «Дар бораи рафти бозсозии мактаби миёнаю олӣ ва вазифаҳои партия дар роҳи амалӣ гардондани он» гузошта шуд. Аз рӯи ин масъала аъзои Бюрои Сиёсӣ, котиби КМ КПСС Е. К. Лигачёв маърӯза кард.**

**Аз рӯи маърӯза рафиқони зерин ба музокира баромаданд: В. И. Ситников — котиби якуми комитети партиявии вилояти Иркутск, Ф. Т. Моргун — котиби якуми комитети партиявии вилояти Полтаваи Украина, Н. М. Ершова — коргари иттиҳодияи истеҳсолии «Машиностроительный завод имени Ф. Э. Дзержинского», шаҳри Пермь, В. И. Мироненко — котиби якуми КМ ВЛКСМ, В. Т. Сайкин — раиси комиҷроияи Совети депутатҳои халқии шаҳри Москва, В. А. Коптюг — ноиби президенти Академияи илмҳои СССР, раиси шӯъбаи сибирии Академияи илмҳои СССР, К. М. Боғиров — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Озарбойҷон, К. Г. Вайно — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Эстония, Г. А. Ягодин — вазири маълумоти олӣ ва миёнаи махсуси СССР, В. С. Шевченко — Раиси Президиуми Совети Олии РСС Украина, Н. А. Назарбоев — Раиси Совети Вазирони РСС Қазоқистон, В. Г. Колесников — вазири саноати электронии СССР, Г. М. Марков — раиси правленияи Иттифоқи нависандагони СССР, Ю. Ф. Соловьёв — котиби якуми комитети партиявии вилояти Ленинград, Е. Е. Соколов — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Белоруссия, А. В. Власов — вазири корҳои дохилии СССР, Д. И. Патиашвили — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Гурҷистон, А. А. Логунов — ноиби президенти Академияи илмҳои СССР, ректори Университети давлатии Москва ба номи М. В. Ломоносов, Г. И. Усмонов — котиби якуми комитети партиявии вилояти Тотористон, Г. И. Марчук — президенти Академияи илмҳои СССР, В. И. Зоркальцев — котиби якуми комитети партиявии вилояти Томск, А. Д. Лизичёв — сардори саруправленияи сиёсии Армияи Советӣ ва Флоти Ҳарбии Баҳрӣ, Е. М. Чехарин — ҷонишини Раиси Совети Вазирони РСФСР, К. С. Демирчян — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Арманистон, С. А. Шалаев — раиси ВЦСПС, З. И. Боровикова — котиби якуми комитети партиявии райони Кургани кишвари Краснодар, А. П. Думачев — раиси Комитети давлатии СССР оид ба маълумоти касбию техникӣ.**

**Дар Пленум Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв нутқи муфассал эрод кард.**

**Пленум аз рӯи масъалаи муҳокимашуда қарори муфассал қабул кард.**

**Пленум аз рӯи нутқи рафиқ М. С. Горбачёв қарор қабул кард.**

**Дар Пленум масъалаҳои ташкилӣ дида баромада шуданд.**

**Пленум рафиқ Ю. Д. Маслюковро номзад ба аъзогии Бюрои Сиёсии КМ КПСС интихоб намуд.**

**Пленум котиби КМ КПСС рафиқ Г. П. Разумовскийро номзад ба аъзогии Бюрои Сиёсии КМ КПСС интихоб кард.**

**Пленум рафиқ О. Д. Баклановро котиби КМ КПСС интихоб намуд.**

**Пленум рафиқ Б. Н. Ельцинро аз вазифаи номзад ба аъзогии Бюрои Сиёсии КМ КПСС озод кард.**

**Пленум рафиқон В. И. Болдин — мудири Шӯъбаи умумии КМ КПСС, Н. В. Геллерт — механизатори совхози ба номи Амонгельдии РСС Қазоқистон, В. И. Мироненко — котиби якуми КМ ВЛКСМ-ро аз номзадӣ ба аъзогии КМ КПСС гузаронд.**

**Бо ҳамин Пленуми КМ КПСС ба охир расид.**

# БА БОЗСОЗИИ РЕВОЛЮЦИОНӢ— ИДЕОЛОГИЯИ НАВСОЗӢ

## *Нутқи Котиби генералии КМ КПСС М. С. ГОРБАЧЁВ дар Пленуми КМ КПСС 18 феврали соли 1988*

Рафиқон!

Пленуми мо дар давраи масъулиятноки бозсозӣ мегузарад. Демократиконии ҳаёти ҷамъиятӣ, ислоҳоти куллии иқтисодӣ аз партия фаъолияти аниқи оянадаро талаб менамояд. Бюрои Сиёсӣ зимни муайян кардани концепцияи Конференцияи XIX партиявӣ аз рӯи маҳз ҳамин дастур амал мекунад. Конференция бояд бисьёр ҷиҳатҳои кори стратегии партияро муайян намояд.

Вале мо роҳҳои тараққиёти иқтисодиёт, маданият, ҳаёти иҷтимоӣ ва маънавиро аз ҳар нуқтаи назар муайян кунем ҳам, худи инсон, симои сиёсӣ ва интеллектуалии вай, маҳорати вай, ватандӯстию интернационализми инсон, лаёқати вай ба эҷодкорӣ, мавқеи гражданӣ ва фаъолияти вай ҳамеша омили ҳалкунанда хоҳад буд.

Шубҳае нест: ҳамаи он чи ки ба мактаб, маориф ва тарбия дахл дорад, бо тараққиёти социализм, бо бозсозӣ бевосита алоқаманд мебошад. Зиёда аз ин, самти муҳимтарини он аст. Хотиррасон менамоям, ки В. И. Ленин худи солҳои аввали душвортарини баъди революция сохтмони мактаби нави советиро аз корҳои таъхирнопазиртарини партия медонист. Ин фаҳмо аст, зеро оянадаи социализм бе ҳеҷ муболиға ба мактаб, ба таълиму тарбияи одами нав вобаста буд.

Имрӯз, ки ҷамъияти мо ба ҳолати сифатан нав ба тарзи революционӣ мегузарад, масъала ҳамин тавр меистад. Ҷамъият ба гражданини маърифатноку мӯътақид, ба гражданини содиқи социализм ва дар баробари ҳамин ба гражданини фаъолу ҷӯянда, ба гражданине эҳтиёҷ дорад, ки дар шароити демократия, мустақилии хоҷагии коллективҳо, дар вазъияти торафт афзудани масъулияти иқтисодӣ ва иҷтимоии худ ва мамлакат зиндагӣ ва кор карда метавониста бошад.

Дар бораи роли ҳамаи навъҳои мактаб дар кори ба камол расондани чунин одам дар маърӯзаи рафиқ Лигачёв Е. К. ва дар нутқи рафиқони дигар сухан ронда шуд ва ман ҳамаи инро такрор намекунам.

Вале модом, ки мо дар назди мактаб чунин талабҳои калон мегузошта бошем, пас муаллим бояд симои то чӣ андоза мӯътабару обрӯманд бошад! Вай бояд то чӣ андоза захираи калони дониш, то чӣ андоза истеъдод ва маҳорати баланди педагогӣ дошта бошад! Ин масъалаҳо, рафиқон, масъалаҳои асосии бозсозии тамоми системаи маориф мебошанд.

Албатта, ҳам тарзи нави ташкили маориф, ҳам программаҳои нав, ҳам таъминоти моддию техникии таълим, бо компьютерҳо таъмин намудани он лозим буда, ҳамаи ин бояд ҳарчи зудтар муҳайё шавад. Вале бе одамоне, ки донишу қалби худро ба фарзандонамон мебахшанд, бе муаллими моҳир ҳамаи ин фақат як навигарии рӯякию серхарҷ шуда монда, кори амалӣ буд нашуда мемонад.

Муаллим симои муҳимтарини фаъоли бозсозист. Агар муаллим моро аз рӯи эътиқод, моҳирона ва бо шавқу завқ дастгирӣ кунад, бозсозӣ бисьёр тарафдорону мубориզони самимӣ, давомдиҳандагони кори революционии социалистӣ пайдо мекунад! Вале агар муаллим моро расману рӯякӣ дастгирӣ кунад, агар вай нисбат ба кори мо бепарвою бетараф монад чӣ? Кӣ пешгӯӣ карда метавонад, ки оқибати ин бепарвой карахтии иҷтимоии то чӣ андоза калон, ақибравии калон шуданаш мумкин аст?

Албатта, кас ҳамеша ба худи ҳаёт умед мебандад: имрӯз ҳаёт бо забони бозсозӣ — бо забони поку рӯирост, бо забони ҳақиқат арзи ҳол мекунад, ки ин, шояд, беҳтарин педагогикаи иҷтимоӣ бошад. Вале бо вуҷуди ҳамин табиист, ки мо умедамонро аз оянда аз бисьёр ҷиҳат бо кори мактабамон, бо бозсозии худи он, бо истеъдоди педагогӣ ва ҷустуҷӯи эҷодии муаллими советӣ алоқаманд медонем.

Муносибатро ба муаллим ба куллӣ, қатъиян, бе ҳеҷ кашолакорӣ ва дудилагӣ тағьир додан лозим аст. Муаллимро аз рӯи масъалаҳои хурдтарин ба васоят нагирифтан, ба ҷустуҷӯю бозьёфтҳои вай шубҳа накардан лозим аст. Муаллимро аз вазифаҳои ба кори омӯзгориаш бегона фориғ карда, вақту қуввати вайро барои иҷрои вазифааш ҳарчи бештар холӣ кардан лозим аст. Аз сари роҳи нававарӣ дар педагогика ҳамаи садду мамониатҳоро дур сохта, барои кори эҷодии муаллим шароити босазои моддӣ муҳайё бояд кард. Ин вазифаи органҳои партиявӣ ва советист.

Дар мактаби сермиллати советӣ педагогҳои нававари шоёни таҳсине кор мекунанд, ки роҳу воситаҳои ба худашон мақбули таълиму тарбияи бачаҳоро меҷӯянд. Номи онҳо маълум аст. Шумораи чунин муаллимони баландихтисос ҳар қадар зиёд шавад, коллективҳои педагогӣ ба худ хоси ҳаммаслакон ҳар қадар бештар шавад, мактаби мо аз кӯҳнакола, аз расмиятчигӣ, аз рӯҳи карахтӣ ҳамон қадар зудтар раҳо меёбад. Аз ин ҳам фарзандони мо, ҳам набераҳои мо ва ҳам тамоми кори бозсозии революционӣ бурд мекунанд.

Базаи моддии мактаби миёна ва олӣ самти дигари муҳимтарини кор аст. Ман ҳамаи хелҳои маорифу таълим, ҳамаи хелҳои донишкадаро дар назар дорам. Мо ҳам дар марказ, ҳам дар маҳалҳо бояд дар оянда ҳам имкониятҳои иловагии инкишоф ёфтан ва мустаҳкам шудани базаи маорифро ҷустуҷӯ кунем. Дар ин бобат мо набояд ду фикр дошта бошем ва ду фикр шуданаш мумкин ҳам нест.

Пленуми мо масъалаҳои татбиқи ислоҳоти таълимро аз нуқтаи назари давлатӣ муҳокима кард. Вазифаи асосӣ ҳамин аст, ки мо бояд ислоҳоти мактаби миёна ва олиро дар ҳама ҷо то ба охир расонем. Ба сусткорӣ, ба чораҳои нимкора ва ноаниқӣ роҳ додан нашояд. Собитқадамона ва устуворона амал бояд кард.

Дар давоми ин ду рӯз мо мубоҳисаи басо самарабахше доштем. Мубоҳиса бори дигар нишон дод, ки проблемаҳои то чӣ андоза зиёде ғун шудаанд, мо бояд то чӣ андоза устуворона кор барем. Самти асосии ин кор равшан аст: мактаби советӣ бояд ба пояи сифатан нав бардошта шавад. Мо дар ин бобат ҳамфикрем.

Вале, ба фикрам, ҳозир дар Пленум муайян кардани ҳамаи роҳҳои конкретии навсозии системаи маориф нодуруст мебуд. Ин кори саҳлу оддӣ нест. Дар ин бобат аҳли ҷамъият ва пеш аз ҳама мутахассисон — муаллимон, омӯзгорон, олимон бояд фикри ҳалкунандаи худро баён кунанд. Бигузор қарорҳои Пленуми мо тавсияи сиёсии партия ба муаллимон гарданд, ки онҳо ба съезди навбатии худ тайёрӣ мебинанд. Бигузор дар ин бора кормандони маълумоти олӣ ва миёнаи махсус ҳам мулоҳиза ронанд. Шубҳае нест, ки маҳз чунин рафтор ба рӯҳи демократикони, ба рӯҳи бозсозӣ мувофиқ хоҳад буд.

Рафиқон! Ман дар нутқам аз баъзе ҷиҳатҳои принципии идеологии бозсозӣ сухан ронданиам. Ман мехостам маҳз аз он сухан ронам, ки кор-

ҳоямон дар идеология чӣ тавр инъикос меёбанд, зеро ягон чиз берун аз шуури инсон намегузарад, ягон коре нест, ки дар он шуури инсон иштирок накунад.

Имконияти имрӯзаро барои он ҳам истифода бурдан мехостам, ки баъзе масъалаҳои ҳалталабро пешакӣ ба миён гузошта, онҳоро дар арафаи Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ муҳокима намоем.

Ҳозир, ки мо ба марҳилаи ҳалкунандаи мубориза дар роҳи ба ҳаёт татбиқ намудани қарорҳои қабулшуда расидаему сиёсат кори ҳаррӯза шуда, бозсозӣ вусъат ёфтааст, бозсозӣ ба манфиати ҳаётан муҳими даҳҳо миллион одамон, тамоми ҷамъият торафт бештар дахл менамояд. Дар ин марҳала масъалаҳое аз нав аҳамияти калон пайдо карданд, ки ба онҳо гӯё кайҳо ҷавоб дода шудааст. Мардум мехоҳад, ки маънои дигаргуниҳои дар ҷамъият саршударо беҳтар дарк намояд, мехоҳад фаҳмад, ки моҳияту вазифаи бозсозӣ аз чӣ иборат аст, мо ба куҷо равонем, ба кадом марраҳо расиданием, вақте аз боби сифати нави ҷамъият сухан меронему ба он расиданием, чиро дар назар дорем.

Чунин хоҳиш комилан табиист: мо ба бозсозии шаклҳои ҳаёти ҷамъиятӣ шурӯъ кардем, усулҳои навро меомӯзем, аз усулҳои кӯҳна даст мекашем. Дигаргунӣ ба шуур ва психологияи мардум, ба манфиати одамон ба мақоми онҳо дар ҷамъият, дар коллективҳои меҳнатӣ дахл дорад. Бояд иқрор шуд, ки вақтҳои пеш ҳатто бисьёр одамони хуб ҳам бо халалдоршавии қонун ва камбудиҳо муросо мекарданд, нисбат ба онҳо беларво буданд, фаъолияти иҷтимоиашон суст шуда буд. Маънои дигаргунсозиҳои саршударо бисьёриҳо дарҳол нафаҳмиданд, аз худи аввал надиданд, ки бозсозӣ дар ҳаёт мақсадҳои нав муҳайё карда, худи онҳоро ба зинаи нав мебардорад ва ба манфиати моддию маънавии мардум пурра мувофиқ аст. Бозсозӣ дар назди онҳое, ки на аз рӯи музди меҳнат зиндагӣ мекарданд, дар назди онҳое, ки аз рӯи виҷдон рафтор намекарданд ва бад кор мекарданд, талабҳои махсус мегузорад. Ман дар ин ҷо аз боби вайронкунандагони яқини қонуну ахлоқи ҷамъияти социалистӣ сухан намеронам.

Чунин аст вазъияти сиёсӣ ва идеологие, ки мо дар он амал мекунем. Ба партия дар аксари мавридҳо лозим меояд, ки барои бозсозӣ чӣ дар истеҳсолот ва чӣ дар соҳаи маънавӣ мубориза барад. Албатта, ин мубориза дар мамлакати мо шакли антагонизми синфиро нагирифтааст. Вале мо мебинем, рафиқон, ки ин мубориза то чӣ андоза шадид давом дорад. **Аз хусуси мамониатҳое, ки бозсозӣ ба онҳо дучор меояд, мубоҳисаи шадид давом дорад, мардум дар ташвиш аст, ки қарорҳои навоваронаи Пленумҳои январӣ ва июнии КМ КПСС суст ва бо душворӣ иҷро мешаванд.** Мо бори аввал дар давоми даҳсолаҳои зиёд плюрализми социалистии ақидаҳоро мушоҳида менамоем. Ин ҳам номуқаррарӣ буда, омӯзишу таҳлил ва баёнотро талаб мекунад. Вале дар паси ҳамаи ин мо бояд чизи асосиро бинем, ки ин сиёсати бозсозиро беш аз пеш дастгирӣ кардани халқ мебошад.

Мо мегӯем: ҳамаи он чиро, ки ба нафъи социализм бошад, дастгирӣ менамоем ва дастгирӣ хоҳем кард, ҳамаи он чиро, ки бар зарари манфиати халқ бошад, рад менамоем ва рад хоҳем кард. Мо мебинем, ки баъзеҳо ба шубҳа афтода мегӯянд: оё мо замни ҷорӣ кардани шаклҳои нави номуқарраририи хоҷагидорӣ, замни ҷорӣ намудани шаклҳои нави ҳаёти ҷамъиятӣ аз мавқеи социализм ақиб нагаштаем, оё мо худи таълимоти марксистӣ-ленинииро ревизия намекарда бошем? Тасодуфӣ нест, ки «ҳомиёни» марксизм-ленинизм, ашкрезони социализм пайдо шуда, мегӯянд, ки ҳам таълимоти марксистӣ-ленинӣ ва ҳам социализм дар зери хавф мондаанд.

Ҳамаи ин аз куҷо сар мезанад? Сабаби пайдоиши чунин хавфу ташвишҳо дар чист? Ба фикрам, гап дар он аст, ки худи бозсозӣ дар аксари мавридҳо ба тарзи гуногун фаҳмида мешавад. Баъзеҳо бозсозиро пардози косметикии намуди зоҳирӣ, як навъ «созкунии» механизми мавҷуда

мешуморанд, ки он хубу бад бошад ҳам, ба ҳар ҳол кор мекунад, вале чӣ самар бахшидани бозсозӣ ҳоло маълум нест. Дигарон талаб менамоянд, ки худи системаи социализм то беху бунаш нав карда шавад, онҳо роҳеро, ки халқамон даҳҳо сол боз бо он мерафт, роҳи қалбакӣ номида, сарвату комьёбиҳои социализмро батамом инкор менамоянд, ба ҷои ин сарватҳо чизеро пешкаш менамоянд, ки аз қӯрхонаи либерализм ва миллатчигии буржуазӣ гирифта шудаанд. Сеюмиҳо ба гапфурӯшӣ фирефта шуда, даъват менамоянд, ки аз болои марҳалаҳои тараққиёти социалистӣ ҷаҳида гузарем, онҳо мантиқи бозсозиро рад менамоянд.

Ҳамаи он чи ки ман мегӯям, ҳеҷ муболиға нест ва масъаларо қасдан ягон қадар тезу тунд накардаам. Оре, ҳамаи ин ҷой дорад. Ин ҳолат аз вусъати бозсозӣ, аз амиқгардии он, ба марраи нав расидани мо пайдо шудаанд ва аксарият яқин фаҳмид, ки мақсаду нақшаҳои мо реаланд ва ин мақсаду нақшаҳо, агар ба ибораи Ленин гӯем, «ҷиддӣ ва дарозмӯҳлатанд».

Душвориҳои азимеро ҳам ба назар нагирифтан мумкин нест, ки тағьири тафаккур дар масъалаҳои куллӣ ба миён меорад. Дар таърихи мо ин ҳол пеш ҳам ҷой дошт. Ленин дар асңои тартиб додани плани кооперативӣ таъкид карда буд: «...мо бояд ба куллӣ тағьир ёфтани нуқтаи назарамонро дар бораи социализм эътироф кунем». Вале мо медонем, ки ба партия дар ин роҳ чӣ қадар ҷидду ҷаҳд кардан лозим шуда буд. Мубоҳисаҳои ҳамон солҳо далели ин мебошанд. Барои он, ки тарзи рафтори нав нисбат ба социализм дар партия ва мамлакат дастгирию тарафдорӣ карда шавад, ба кор бурдани обрӯю эътибор ва заковати Ленин лозим шуд. Сабақҳои ҳамон давраро мо бояд ба хубӣ дарк намоем. Ин ҳозир ба мо ҳаётан зарур аст.

Бозсозӣ моро водор менамояд, ки баъзе тавсифҳои муқарраририро ба тарзи нав аз мадди назар гузаронем, на фақат роҳи тайшуда, балки роҳи ояндаро ҳам бо ҳамон меъёрҳои прогресс, бо ҳамон мақсадҳои сохтмони ҷамъияти нав қиёс кунем, ки онҳоро классикҳои марксизм-ленинизм баён кардаанд. Ба ибораи дигар гӯем, самти фаъолияти амалии моро бо машъалони асосии раҳнамое қиёс кунем, ки коммунистон хатти ҳаракати худро бештар аз як аср боз аз рӯи он муайян менамоянд. Ҳақиқатҳои маъмулро ба хотири одоб ҳамту такрор накарда, балки бояд худамон ба саволҳои сершумори ҳозира ҷавоб ҷӯем.

Бинобар ҳамин, рафиқон, проблемаҳои фаъолияти идеологӣ, масъалаҳои назарияи социализм ва бозсозӣ ин қадар аҳамияти калон пайдо карданд. Гуфтан мумкин нест, ки масъалаҳои идеявию назариявӣ аз мадди назари мо дур монда бошанд. Ин масъалаҳо дар Маърӯзаи сиёсии Комитети Марказӣ ба съезди XXVII партия, дар таҳрири нави Программаи КПСС, дар материалҳои Пленумҳои КМ, дар як қатор ҳуҷҷатҳои дигари партия ҳамаҷониба инъикос ёфтаанд. Агар ба назария такья карда намешуд, агар асоси идеологӣ намебуд, худи ба миён гузоштани вазифаҳои бозсозии иқтисодиёт, соҳаҳои сиёсӣ, иҷтимоӣ ва маънавии ҷамъият ҳам аз имкон берун мебуд.

Мо дар ҳуҷҷатҳои доир ба 70-солагии Октябрь кӯшиш кардем, ки ба роҳи тайкардаи халқи советӣ баҳои объективӣ дода, ба бисьёр саволҳои мураккабе ҷавоб диҳем, ки ба онҳо одамони советӣ мароқ доранд. Вале ҳозир ин масъалаҳоро бо назардошти талабҳои нав баён карда, онҳоро муфассал таҳқиқ кардан лозим аст ва ин ҳолат бояд таъкид шавад.

Маҳз партия ба процессҳои дар ҷамъият ташаккул ёфтани шуури социалистӣ бояд дар асоси дониши мукаммали илмии гузаштаю ҳозира, дониши тамоюлҳое, ки дар оянда вусъат хоҳанд ёфт, роҳбарӣ кунад. Марҳилаи нави сохтмони социалистиро маҳз партия дар асоси ба назар гирифтани ҳамаи ҷиҳатҳои наве, ки бозсозӣ ба миён меорад, аз ҷиҳати назариявӣ баён карда метавонад ва бояд баён кунад. Он чиро, ки ҳақиқатан ҳам ба социализм хизмат карда, ба манфиати тараққиёти он мувофиқ буда, моро ба ким-кадом мақсадҳои бегона не, балки ба мақсад-

ҳои социалистӣ наздик меорад, хоста гирифтан ва ба хизмати тамоми ҷамъият гузоштан лозим аст.

Пеш аз ҳама саъю кӯшиши ҳалли проблемаҳои таъхирнопазире, ки карахтии давраи пешина ба миён гузошта буд, моро водор кард, ки бозсозиро пеш гирем. Вале бозсозӣ ҳар қадар вусъат ёбад, маънои умумӣ ва аҳамияти куллии он барои социализм ҳамон қадар бештар фаҳмо мешавад.

Имрӯз ҳама мефаҳмад, ки бозсозӣ марҳалаи объективан зарурии тараққиёти ҷамъияти советӣ буда, ба ҳолати сифатан нав гузаштани ҷамъият моҳияти бозсозист. Мо бояд қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолиро ба куллӣ тағйир диҳем, структураҳои ҷамъиятию сиёсиро ба таври революционӣ нав кунем, афзоиши иқтидори маънавию интеллектуалии ҷамъиятро таъмин намоем. Мо кӯшиш менамоем, ки симои ленинии сохти навро дар шароити ҳозира таҷаддуд кунем, онро аз таҳшину таҳрифот тоза кунем, аз тамоми он, чӣ ки ҷамъиятро банду баст мекарду ба истифодаи пурраи неруи социализм имкон намедод, халос шавем. Ба ҷамъияти социалистӣ бо назардошти тамоми воқеияти олами ҳозира сифати нав бахшем, ки ин ҷиҳати асосист.

Пойдор гардондани ҳокимияти меҳнаткашон, афзал донистани беҳбудии инсон, беҳбудии синфи коргар, беҳбудии тамоми халқ моҳияти социализм аст. Дар ниҳояти кор вазифаи социализм ҳамин аст, ки бегонагии иҷтимоии одам, ки ба ҷамъияти истисморгар хос аст, аз ҳокимият, аз воситаҳои истеҳсолот, аз самараи меҳнати худ, аз сарватҳои маънавӣ бенасиб будани инсон барҳам дода шавад.

Революцияи Октябрь роҳи иҷрои ин вазифаи таърихиро кушод. Барпо шудани ҳокимияти меҳнаткашон, бекор карда шудани моликияти хусусӣ будани воситаҳои истеҳсолот, барҳам дода шудани истисмори одам аз тарафи одам тадбирҳои куллии дорои аҳамияти бузург буданд. Инҳо музаффариятҳои асоситарини социализманд.

Партия ва халқи мо дар давоми тамоми 70 сол аз идеяи социализм илҳом мегирифтанд ва социализм барпо мекарданд. Вале бинобар сабабҳои берунӣ ва дохилӣ мо принципҳои ленинии сохти нави ҷамъиятро пурра истифода карда натавонистем. Ба ин шахспарастӣ, системаи идоракунии фармондеҳию маъмурӣ, ки солҳои 30-юм пайдо шуда буданд, таҳрифоти бюрократию догматикӣ ва волюнтаристӣ, худсарӣ, охири солҳои 70-ум ва аввали солҳои 80-ум беташаббусӣ ва ҳодисаҳои мамониат, ки боиси касодӣ шуданд, хеле халал расонданд. Ин ҳодисаҳо ва он чи ки аз онҳо боқӣ монда, то ба айёми мо расидааст, бояд тамоман барҳам дода шаванд.

Дар ин ҷо ба онҳое ҳам ҷавоб зикр ёфтааст, ки оё мо аз социализм, аз пояҳои куллии буньёдкардаи наслҳои одамони советӣ ақиб нагаштаем гӯён, шубҳа мекунанд. Не, мо аз социализм, аз марксизм-ленинизм, аз тамоми он чи ки халқ ба даст овардааст ва барпо кардааст, ягон қадам ақиб нагаштаем. Вале мо аз мероси догматикӣ, бюрократӣ ва волюнтаристӣ қатъиян даст мекашем, зеро он на бо марксизм-ленинизм умумияте дораду на бо социализми ҳақиқӣ.

Марксизм-ленинизми эҷодӣ ҳамеша таҳлили объективию комилан илмии воқеияти ҳозираи инкишофёбанда аст. Ин таҳлили танқидиест, ки аз ягон чиз рӯ наметобад, чизеро пинҳон намедорад, аз ягон ҳақиқат наметарсад. Фақат чунин таҳлил ба нафъи социализм аст. Ҷустуҷӯи ҳақиқатан илмӣ ягон маҳдудият надорад ва дошта ҳам наметавонад. Масъалаҳои назария набояд бо ягон декрет ҳал шаванд ва ҳал шуда ҳам наметавонанд. Мусобиқаи озоди мутафаккирон лозим аст. Аз ин афкори ҷамъиятии мо фақат бурд карда, қувваи пешгӯии он ва, аз ин рӯ, қобилияти асоси боэътимоди муайян намудани сиёсати партия ҳам афзун мегардад.

Марксизм-ленинизм заминаи илмии муносибати партиявӣ ба дарки тараққиёти ҷамъиятӣ, ба амалияи сохтмони коммунистӣ мебошад. За-

минаи илмии чунон тарзи рафтори партиявист, ки ба он гуманизми мақсадҳо, асоси эҷодӣ, объективият ва аз рӯи виҷдон қадр кардани воқеият, серталабӣ нисбат ба худ ва худтанқидӣ ботинан хос аст. Мо мехоҳем, ки комьёбиҳои худ ва проблемаҳои ғуншударо бояду шояд омӯзем, дарк кунем ва барои кор кардан дар шароити бозсозӣ ва навсозии ҷамъияти советӣ сабақ гирем. Маҳз бинобар ҳамин мо ба гузаштаи мамлакат ин қадар эътибори калон медиҳем, маҳз бинобар ҳамин масъалаҳои таърих моро ин қадар ба изтироб овардаанд.

Вақте мо аз хусуси таълифи таърихи ҳақиқию объективии партия ва ҷамъияти советӣ сухан меронем, чиро дар назар дорем? Ин масъала фақат аз он иборат нест, ки номи ин ё он шахсонро зикр карда, онҳоро ба таври сазовор қадр намоем, ки беасос фаромӯш шудаанд, гарчанде ин ҳам қисми муҳиму ҳатмӣ, метавон гуфт, ҷиҳати инсондӯстонаи ҳамин кори азим мебошад. Гап дар он аст, ки таърихи ҳаққонию мукаммале навишта шавад, ки он таърихи ҳаёт ва муборизаи халқ бошад. Ин масъалаи асосии методологияи марксистӣ-ленинии тадқиқоти таърихист.

Агар аз рӯи ҳамин методология амал кунем, мо бояд тарзи ҳаёту меҳнат, эътиқоди миллионҳо одамонро равшан тасвир намоем, нишон диҳем, ки ғалабаю нокомиҳо, кашфиёту хатоҳо, рӯзҳои равшану фоҷиавӣ, ғайрату ташаббуси революционии омма ва поймолшавии қонунияти социалистӣ ва баъзан ҷиноятҳо ҳам чӣ тавр ба ҳам омехта мешуданд. Ин нигоҳи илмии материалистӣ ба таърих чун ба самараи фаъолияти оммаи халқ хоҳад шуд. Ин дарки диалектикии таърих хоҳад шуд, ки ба он тасвири яктарафа бегона буда, таърихро бо тамоми ҷиҳатҳои мухталифаш, бо мураккабию ихтилофоташ бидуни муболиғаи ҷиҳатҳои ҷудогонааш тасвир менамояд.

Таҳлили марксистӣ-ленинии таърихи ҷамъият кори шиддатноку пурғайрат ва танқидии афкорро тақозо менамояд. Ин бошад вақту фурсат, истеъдод ва масъулиятшиносиро талаб мекунад. Шитоби аҳли ҷамъият, хоҳиши зудтар аз мадди назар гузаронидани саҳифаҳои пӯшидаи таърихи моро фаҳмидан мумкин аст. Бо вуҷуди ҳамин таълиф шудани асарҳои номукаммал, баён шудани ягон баҳои телбакоронаро, ки фақат боиси хулосаҳои рӯякӣ шуда, тамоми мураккабии процессҳоро инъикос нахоҳад кард, бо ин шитобкорӣ ҳақ баровардан мумкин нест. Роҳ додан мумкин нест, ки ба ҷои тадқиқоти ҳақиқатан илмӣ ба сари аҳли ҷамъият таълифоти хому хаталаи замонасозон фурӯ рехта шавад, ки ин китобҳо ҳақиқатро мунаввар не, хира мекунанд. Мо бояд аз чунин китобҳо ҳазар кунем.

Комитети Марказӣ, редакцияҳои воситаҳои ахбороти оммавӣ аз одамоне мактубҳои бисьёре мегиранд, ки аз баҳои яктарафаю субъективие, ки вақтҳои охир ба таърихи мо дода мешавад, ба ташвиш афтодаанд. Одамон дар бораи воқеаҳое, ки ним аср пеш рӯй додаанд, чунон бо шавқу завқ менависанд, ки гӯё аз хусуси проблемаҳои имрӯза менавишта бошанд. Ин ягон ҷои тааҷҷуб надорад. Сухан аз масъалаи асосии мо — аз масъалаи муносибат ба социализм, аз фаҳмиши социализм, аз он меравад, ки чаро дар баробари корнамоиҳои қаҳрамононаи халқ ҷиноятҳои зидди халқ ҳам имконпазир шудаанд.

Аз рӯи ин масъалаи барои ҳамаамон душвор чӣ гуфтан мумкин аст? Зуҳуроти моҳияти социализмро аз деформацияи он, он чиро ки бо сабабҳои объективӣ пайдо шудааст, аз чизҳое фарқ бояд кард, ки бинобар омилҳои субъективӣ пайдо шудааст. Мутаассифона, таърихи мо аз ҳамин нуқтаи назар дарҳол баъди съезди XX КПСС пурра, асоснок тадқиқ нашуда буд. Баъдтар аз хусуси ин масъалаҳои душвор умуман гап намезадагӣ шуданд. Вале дар ҳаёти идеявӣ ҷои холӣ буда наметавонад. Ин ҷои холӣ ё бо афсонаҳои соддалавҳона ё бо идеологияи умуман бегона пур карда мешуд. Вазифаи асосӣ имрӯз ҳамин аст, ки барои кори орому объективӣ шароит муҳайё намуда, ошкорияти ин кор таъмин карда шавад, ки ин ғайр аз ҳамаи натиҷаҳои дигараш боз ба иштироки

фаъолонаи худи халқ дар муҳокимаи масъалаҳои таърихамон ва, аз ин рӯ, ба тарбияи халқ, ба ташаккули шуури дурусти таърихии халқ мусоидат менамояд.

Рафиқон, мехоҳам бори дигар таъкид намоям, ки ба таърихи мо рӯ оварданро на фақат шавқу завқ нисбат ба гузашта тақозо менамояд. Он ба мо барои кори имрӯза, барои иҷрои вазифаҳои бозсозӣ ҳаётан зарур аст. Мо чунин шиор ба миён гузоштаем: «Социализм бештар бошад!» ва бояд сарфаҳм равем, ки кадом сарвату принципҳоро имрӯз ҳақиқатан социалистӣ донист.

Социализм ба марраи нави таърихии навсозӣ расид. Аз ин рӯ, ҳама чиз, ҳам амалия, ҳам назария нав мешавад. Бозсозӣ дар як вақт ҳам натиҷаи тамоми тараққиёти пешинаи иҷтимоию иқтисодӣ ва маънавӣ ва ҳам як навъ «инкори инкор» буда, мо аз тамоми он чи ки садди роҳ шуда мондааст, фориғ мешавем. Агар ҷиҳати маънавии бозсозиро гирем, ин яке аз кӯшишҳои ҳалкунандаи дар пеши назари ҳама пурра барқарор намудани аҳамияти бузурги сарватҳои социалистӣ буда, дар мадди назар доштани аҳли меҳнат музаффарияти асосии он аст. Аз рӯи сарвату идеалҳои социализм занги бюрократизмро тарошида партофта, онро аз тамоми унсурони ғайриинсонӣ тоза карда, қувваҳои беҳтарину буньёдкоронаи инсонро раҳо намуда, нашъунамои маънавии шахсро таъмин кардан лозим аст.

Бозсозӣ ба ҷамъият идеяҳоеро пешкаш менамояд, ки мардумро на бо роҳи чун дар парад баробар кардани сафашон, балки дар асоси ба назар гирифтани имконияти мухталифи инсонӣ, саъю кӯшиш, манфиат, лаёқати онҳо амалан муттаҳиду муташаккил карда метавонанд. Бозсозӣ дониш, ақлу таҷрибаи ҳар кас, фазилатҳои беҳтарини инсонро тақозо менамояд. Бозсозӣ барои тарбия кардани одамон дар ҳаёт, таҷрибаи шахсии иштирок доштан дар дигаргунсозиҳои ҷамъиятӣ имконияти калон фароҳам меорад. Бозсозӣ ин имкониятро на фақат фароҳам меорад, балки талаб ҳам менамояд, ки имкониятҳои мазкур ба таври реалӣ, амалан истифода шаванд. Асли гапро гӯем, маҳз ҳамин аст моҳияти бозсозӣ.

Ҳоло вазъи кор дар ин самти асосӣ чӣ гуна аст? Мардум иқтисодиёти амалӣ, демократия, ошкорбаёниро меомӯзад. Мардум ба таври пассив не, балки бо роҳи иштироки худ дар татбиқи усулҳои нави хоҷагидорӣ таълим мегирад. Одамон дар маҷлисҳои партиявӣ, ба воситаи мубоҳиса ва задухӯрди фикру ақида дар воситаҳои ахбороти оммавӣ, дар таҷрибаи худ чӣ будани бозсозиро дарк менамоянд, онҳо мефаҳманд, ки бозсозӣ аз худи одамон дар шароити конкретии ҳаёту меҳнат чиро талаб мекунад.

Худи ҳаёт аз одам талаб менамояд, ки аз роҳу воситаҳои сершумор дурусту мувофиқтаринашонро интихоб кунад. Дар аснои ташкили кори бригада, цех, тамоми коллективи корхона кадом шаклҳоро интихоб бояд кард? Шакли музди меҳнат бояд чӣ тавр бошад, киро роҳбар бояд интихоб кард, ба кӣ чиро бовар карда супурдан мумкин аст? Муносибат бо муҷовирон бояд чӣ тавр бошад? Ҳодисаҳои нави ҳаёти ҷамъиятӣ, адабиёт ва санъатро чӣ тавр бояд донист? Ҳодисаҳои пештараеро, ки имрӯз ҷиҳатҳои нави номуқарраришон маълум шудаанд, чӣ тавр бояд қадр кард? Чунин саволҳо бисьёранд ва ин саволҳо дар назди одам ҳар рӯз пайдо мешаванд. Имрӯз зарурати интихоб мардумро ба фаъолият ва мустақилият водор месозад, вайро ба мулоҳизаронию амалиёт илҳо мекунад. Бигузор ин масъала ҳоло бисьёр ҷиҳатҳои баҳснок дошта бошад. Вале асоси солим, ҳалли одилонаи масъалаҳо, ҳаёти мӯътадилу ба принципҳои социализм мувофиқи ҳаррӯза самар медиҳанд.

Демократиконӣ, рафиқон, ҷиҳати асосист. Ин воситаи ҳалкунандаи расидан ба мақсадҳои бозсозӣ мебошад. Демократиконӣ ба худи моҳияти концепцияи ленинии социализм мувофиқ аст. Он ба ҷамъияти мо имкон медиҳад ба идеалҳое расад, ки баҳри онҳо Революцияи Октябрь

ба амал бароварда шуда буд. Тамоми партия бояд равшан фаҳмад, ки фақат ба воситаи демократиконӣ омили инсониро ба дигаргунсозии куллии ҳамаи ҷиҳатҳои ҳаёти ҷамъият, ба процессҳои реалии идоракунӣ ва худидоракунӣ пурра ҷалб кардан мумкин аст. Бепарвоиро, ки чуқур реша давондааст, фақат ба воситаи демократиконӣ ва ошкорбаёнӣ барҳам дода, фаъолияти иҷтимоию сиёсии меҳнаткашонро хеле равнақ додан мумкин аст. Ба мақсадҳои инсондӯстонаи социализм фақат ба воситаи иштироки манфиатдоронаю бошууронаи худи меҳнаткашон дар ҳамаи корҳои ҷамъият расидан мумкин аст.

Мо ҳозир пурра мефаҳмем, ки идеяҳои самарабахши Ленин, нияту тавсияҳои амалии ӯро доир ба демократияи советии социалистӣ ҳам дар назария ва, алалхусус, дар амалия то ба охир дарк накарда, дар гузашта аз бисьёр чизҳо маҳрум шудаем. Инро, рафиқон, таъкид кардан лозим. Зеро то ҳол одамоне дучор меоянд, ки вусъати процессҳои демократикониро дида, ба воҳима меафтанд. Баъзеҳо асабонӣ шуда, моро огоҳ менамоянд: бохабар бошед, ки мабодо ба ҷои демократия харҷу марҷ нашавад. Вале агар дуруст мулоҳиза кунем, мебинем, ки ин одамон чаро ба изтироб афтодаанд. Онҳо ҳаргиз на аз проблемаҳое ба изтироб омадаанд, ки барои ҷамъият ҳаётан муҳим мебошанд. Дурусттарашро гӯем, онҳо бештар дар ғами манфиати тамаъкоронаи худ мебошанд. Ин барои дигарон авфнопазир бошад ҳам, вале барои аъзоёни партия, хусусан барои роҳбарон тамоман норавост.

Партия дар масъалаи демократизм ҳам мисли корҳои дигар бояд ибрат нишон диҳад. Ман дар ин бора беҳуда гап намезанам. Мо мебинем, ки яке аз иллатҳои кӯҳнаю решааш чуқури ба усулҳои фармонфармоӣ майл доштани бисьёр комитетҳои партиявӣ ва аппарати онҳо, кӯшиши фармондиҳӣ кардан ба ҳама ва аз ҷониби ҳама ҳал кардани масъалаҳо бо чӣ хел душвории калон бартараф мешавад. Дар ин бобат чӣ усулу воситаҳоро ба кор намебаранд! Дар баъзе органҳои партиявӣ маҷлисҳои селекториро чунон дӯст дошта мондаанд, ки моҳе то 40 чунин маҷлис гузаронда мешавад: соати 11 шаб як маҷлис анҷом ёбад, аз соати 8 пагоҳӣ маҷлиси дигар сар мешавад. Ҳамин тавр ҳар рӯз. Ин тарзи кор ба кӣ лозим аст? Коркунони район бо тамасхур мегӯянд, ки фақат телекӯпруки «обком — райком» намерасад, то кас бинад, ки котиби якуми комитети партиявии район даст ба зери кулоҳ бурдааст, ё не.

Кӯшишҳои ба доираи қулай даровардани ошкорбаёнию демократия, зери назорат гирифтани матбуот, ба назар нагирифтани фикри аҳли ҷамъият ҳанӯз бисьёр дида мешаванд. Дар як ҷой «халалдоркунандаи оромӣ»-ро, ки ба муқобили карахтӣ, бесарусомонӣ, суиистеъмол бархостааст, ҷазо медиҳанд. Дар ҷои дигар ҳуқуқи колхозчиёнро поймол мекунанд. Дар ҷои сеюм интихоби роҳбарро ба сохтакорӣ табдил медиҳанд. Дар ҷои чорум фикри одамонро ба назари эътибор нагирифта, қарорҳое қабул мекунанд, ки хилофи манфиату ҳуқуқҳои ҳаётии онҳост. Дар ин ҷо одати дар давоми солҳои бисьёр пайдокардаи қисми зиёди кадрҳоямон, яъне ҳамаи масъалаҳоро «худамон ҳал мекунем», дар ҳамаи корҳо аз мавқеи худам шоҳу табъам вазир амал кардан, бо усулҳои зӯроварӣ кор кардан ҳис карда мешавад. Онҳо аслан усулҳои дигарро эътироф намекунанд. Ривоҷи фаъолияти одамон онҳоро ба тарс меорад.

Вале қатъиян дар хотир доштан лозим аст, ки партия дар марҳалаи нави бозсозӣ фақат дар сурати истифодаи усулҳои демократии кор метавонад роли пешоҳангии худро таъмин намуда, оммаро ба дигаргунсозиҳои амиқ сафарбар кунад. Мо ба сабаби он бисьёр чизро талаф додем ва ҳоло ҳам талаф медиҳем, ки ташаббус, эҷодкорӣ ва мустақилияти одамонро пурра ривоҷ дода натавонистаем. Вазифаи калонтарин, душвортарин, вале муҳимтарини бозсозӣ маҳз дар ҳамин аст. Имрӯз, бе муболиға, ҳама чиз ба ҳалли он вобаста аст.

Бидуни ташаббус, бидуни одамони эҷодкор ягон пешравӣ нахоҳад

буд, алалхусус дигаргуниҳои революционӣ. Ман инро барои он мегӯям, ки дар амалия дучори дастгирӣ накардани ташаббус, эътироф накардани он мегардем. Илова бар ин аксаран ҳатто ба моҳияти кор сарфаҳм нарафта, қасдан баҳоначӯӣ карда, шасти ташаббускорро мегардонанд. Ин ҳоло зуҳуроти басе паҳнгардида мебошад. Мо бо чунин вазъият муросо карда наметавонем. Вагарна бозсозӣ пеш намеравад. Ҳамаи мо бояд инро дарк намуда, ба ривоҷи ташаббуси аҳли ҷамъият ҳамаҷониба кӯмак кунем. Имрӯз мо даҳҳо ҳазор нафар навоварон, одамони ҷасур, ҷӯянда, ташаббуснокеро дорем, ки аз чизи нав наметарсанд. Лозим аст, ки онҳо худи фардо садҳо ҳазор нафар ва пас фардо миллионҳо нафар бошанд.

Социализм ҷамъияти одамони ташаббуснок аст. Худи социализм ҳам ташаббуси бузургтаринест дар таърих. Хуллас, ташаббус мамониат не, чизи ноқулаи зиндагӣ не, маърака не, балки шарти ҳатмию муҳимтарини пешрафт аст.

Пропаганда ва агитацияи партиявӣ ва воситаҳои ахбороти оммавӣ дар ривоҷи процессҳои демократиконӣ ва ошкорбаёнӣ роли бузург мебозанд. Агар рӯирост гӯем, рафиқон, мо ба он кори бузурге, ки армияи сершумори пропагандистон, лекторон, коркунони идеологиамон ба ҷо меоварад, ҳанӯз баъзан баҳои хеле хоксорона медиҳем. Ҳол он ки идеяҳои партия, идеяҳои навсозии ҷамъият ба ақлу хирад ва ба қалби одамон тавассути каломи онҳо роҳ меёбанд.

Бояд бигӯям, ки газетаҳо, журналҳои ҷамъиятию сиёсӣ ва бадеӣ, телевизион, радио, пропагандаи лекционии мо, вохӯриҳои бевосита бо пешқадамон, бо «саркорони» бозсозӣ барои муҳайё намудани вазъияти нав, барои ривоҷи фаъолияти одамон, барои афзун намудани шавқу ҳавас нисбат ба ҳамаи ҷиҳатҳои бозсозӣ ва танзими афкори гуногун кори зиёдеро ба ҷо овper ва ба ҷо меоранд.

Матбуот ва телевизион шуои ошкорбаёниро ба тарафи онҳое мегардонанд, ки қасдан ва ё ба сабаби фикр накардан ва ё надонистан ба бозсозӣ муқобил мебароянд ва ба он халал мерасонанд. Матбуот ва телевизион ташаббускоронро дастгирӣ мекунанд, таҷрибаи онҳоро паҳн менамоянд, онҳоеро аз беадолатӣ ҳифз мекунанд, ки бо тамоми ҷону дил бо усули нав ба кор шурӯъ кардаанд, аз хатои кори ҳақиқӣ наметарсанд, таваккал мекунанд, барои ривоҷи бозсозӣ масъулияти шахсӣ ҳис мекунанд.

Ман аз ин пеш дар мулоқотҳо дар КМ КПСС аз хусуси муносибати мусбатамон ба чунин кори воситаҳои ахбороти оммавӣ гуфта будам. Ин, албатта, чунин маъно надорад, ки дар ин ҷо камбудӣ нест. Ба воситаҳои ахбороти оммавӣ баъзан маҳорати нишон додани тамоми мураккабӣ ва навигарии вазифаҳое кифоят намекунад, ки партия ва халқ иҷро менамоянд. Дар журналҳо, газетаҳо гоҳ-гоҳ нуқсонҳо низ пайдо мешаванд — онҳо дар натиҷаи ҳангоматалабӣ ба миён меоянд. Ба воқеаҳои имрӯзаю гузашта сар-сарӣ баҳо медиҳанд, унсурони гурӯҳбозӣ пайдо мешаванд. Материалҳо зиёд шуда бошанд ҳам, вале онҳо аз таҷрибаи бозсозӣ дар коллективҳои меҳнатӣ, шаҳру районҳо, вилояту республикаҳо, дар марказ ҳанӯз ҳам ниҳоят каманд. Албатта, процесси мураккаб идома дорад, вай душвор ва дар натиҷаи ҷустуҷӯи зиёд сурат мегирад. Вале мо кори бозсозиро қатъиян ва устуворона пеш бурда, проблемаҳо ва натиҷаҳои мусбатро таҳлил мекунем. Диққати воситаҳои ахбороти оммавӣ низ бояд ба ҳамин ҷалб шавад.

Рафиқон! Процесси демократиконӣ масъалаи дар ҷамъиятамон риоя шудани қонунҳоро кӯндаланг ба миён мегузорад. Нигилизми ҳуқуқӣ, ки В. И. Ленин ба муқобили он мубориза беамон мебурд, дар шароити ба кор бурдани усулҳои фармондиҳӣ басо паҳн гардид. Зеро централизм ва маъмуриятчигии аз ҳад зиёд, аз як тараф, ва маҳалчигӣ—аз тарафи дигар, бо қонун умуман бад муросо мекунанд. Ба онҳо психологияи шаҳриёри қаҳрамони асари Щедрин бештар муносиб аст, ки лоиҳаи «қону-

ни танг накардани шаҳриёронро» муддати зиёд дар дил мепарварид.

Бозсозӣ садди бузурги демократии чунин худсарӣ ва васвасаи маъмуриятчигӣ гардида, ҳамаи органҳо, ҳамаи кадрҳоро маҷбур месозад, ки рафторашонро ҳамеша бо қонун қиёс кунанд. Бисьёриҳо ба ин одат накардаанд. Вале лозим меояд, ки одат кунанд. Мо бояд сиёсати мустаҳкам намудани фишангҳои ҳуқуқии бозсозиро устуворона пеш гирифта, пеш аз ҳама Қонунро дар бораи корхонаи давлатӣ ва қонунҳои дигари ислоҳоти иқтисодиро аз таъсири бади ҳама гуна дастуру фармонҳои идоравӣ ҳифз намоем.

Роҳи ривоҷи минбаъдаи демократикунии ҷамъият собитқадамона мустаҳкам намудани қонунияти социалистиро дар назар дорад. Ҳокимияти халқ ин тантанаи пурраю комили қонунҳоест, ки азму иродаи вайро ифода мекунанд. Барои ҳамин ҳам ман меҳоҳам идеяи дар Пленумамон пешниҳодшударо дар бораи ташкили таълими умумии юридикӣ ҳамчун программаи ягонаи комплексии умумидавлатие қатъиян дастгирӣ кунам, ки ҳамаи табақаҳои аҳолӣ, ҳамаи кадрҳоямонро дар марказ ва маҳалҳо фаро мегирад.

Умуман, рафиқон, аз афташ, худи мо ҳанӯз ба худ пурра тасаввур намекунем, ки процессҳои демократиконӣ то чӣ андоза ояндаи бузург доранд ва хоҳанд дошт, онҳо масъалаҳои оиди фаъолияти партия ва давлат, оиди кори кадрҳо, оиди зиндагию меҳнати ҳамаи гражданинҳои мамлакатамонро то чӣ андоза ба тарзи нав ба миён мегузоранд. Эътироф накардан ва ё ба назар нагирифтани зарурати демократиконии қатъии ҷамъияти социалистӣ маънои бовар накардан ба халқ, социализмро дастгирӣ накардани халқро дорад.

Дигаргуниҳои революционӣ ногузир ба масъалаҳои маданият, ҳаёти маънавии ҷамъият ҳам комилан дахл мекунанд.

Боиси хурсандӣ буд, ки дар музокираҳои дирӯзаю имрӯза рафиқон ин масъаларо чӣ тавр ҳамаҷониба ва бо камоли рағбат ба миён гузоштанд. Ғамхорӣ дар бораи баланд бардоштани маданияти умумии халқ дар Пленуми мо ҳамаҷониба садо дод. Нотиқон дар ин бора, ҳамчунин ба муносибати тақсим кардани соати таълими фанҳои гуногуни мактаб, ҳамчунин ба муносибати зарурати беҳтар кардани сифати маълумоти миёна ва олӣ, ҳамчунин бинобар эҳтиёҷи прогресси имрӯзаи техникӣ сухан ронданд. Дар ин бора ҳамчунин аз он роле сухан ронда шуд, ки ҳозир бояд адабиёт, санъат, умуман эҷодиёти бадеӣ бозад. Ҳамчунин бинобар маданияти рӯзгор ва ниҳоят ба муносибати вазифаҳои кори партиявӣ аз ин хусус сухан рафт. Чунин тарзи гузориши масъала қонунист, зеро ҷасурона ва бебокона ҳамдами одамон шудан, ба муҳокима ва баробари онҳо ҳал кардани ҳама ин гуна проблемаҳо тайёр будан, ин ҳам аломати маданияти роҳбари тамоми зинаҳост. Нотиқон дар Пленум гуфтанд, ки демократия бидуни маданият вуҷуд дошта наметавонад. Ин дар ҳақиқат ҳамин тавр аст.

Махсусан муҳим аст, ки рафиқон проблемаи маданиятро ба муносибати байни миллатҳо, бо тарбияи ҳисси интернационализм дар ниҳоди насли ҷавон алоқаманд карданд.

Ҳанӯз дар арафаи Октябри Кабир равшан дарк карда шуда буд, ки ягон социализм бидуни маданият, берун аз маданият вуҷуд нахоҳад дошт. Таҷассуми программаи ленинии революцияи маданӣ ҷамъияти моро ба қуллаҳои бемисли прогресси маданӣ баровoрда, яке аз заминаҳои муҳими он гардид.

Ҳозир, ки мо вазифаҳои бозсозӣ, навсозии ҷамъияти социалистӣ, ривоҷи васеи демократияро ҳал мекунем, проблемаҳои маданияти маънавӣ аз бисьёр ҷиҳат ба таври нав пеш меоянд.

Нав будани онҳоро муроҷиати имрӯзаи мо ба инсон, диққату эътибори мо ба симои реалӣ, неру ва талаботи вай муайян мекунад, ҳатто на неъматҳои имрӯзаи моддӣ. Зиёда аз ин вай дар шароите зиндагӣ мекунад, ки ҳақиқат ва виҷдон, адолат ва озодӣ, маънавиёт ва гума-

низм хоси он аст. Проблемаҳои маданиятро марҳалаи имрӯзаи тараққиёти социализм низ ба таври нав ба миён мегузорад. Ҳозир маълум аст, ки навсозии он дар тамоми ҷаҳон ҷаззобии сарватҳои соцалистиро афзуда, онҳоро аз оқибатҳои харобиовари карахтӣ, хотирҷамъӣ ва беҳаракатии маънавӣ халос мекунад. Онҳоро ҷаҳони имрӯза низ ба таври нав ба миён мегузорад — ҷаҳоне, ки дорои равобити бемисли интенсивӣ, ҳамкорӣ, равобити соҳаи илм, маданият, ахбор, ҷаҳоне, ки пур аз задухӯрди ихтилофҳои ҳаррӯзаю тезу тунд, вале ҷаҳоне, ки сарватҳои пешқадаму умумии инсониаш ғанӣ мегардад.

Чунин мақоли кӯҳна ҳаст: ниҳоли нави маданият фақат дар заминаи маданияти хуб нумӯъ мекунад. Худи марксизм дар шоҳроҳи маданияти ҷаҳонӣ пайдо шудааст. Большевизм аз анъанаҳои пешқадами гуманистии маданияти бузурги Россия ғизо гирифт. Сарвату гуманизми маданияти «кӯҳна» — мо медонем, ки онро В. И. Ленин чӣ қадар ҳамаҷониба тақдир намудааст, ҳиссаи калон дар тамаддуни ҷаҳонӣ гардид. Одамоне, ки ба революцияи мо сарварӣ карданд, маҳз дар асоси он камол меёфтанд, ҳозир ҳам мо бояд қабати мадании бозсозиро ҷасурона, ғайратмандона васеъ кунем. Барои ин тамоми сарвати маънавии дастранҷи пешинагонро истифода бурда, ғанӣ, гардонем.

Бо ибораи дигар, чунин вазифаи ба миён гузоштаи Ленин имрӯз ҳам аҳамияти худро гум накардааст, ки худамонро аз «донистани маданияте, ки дар тамоми таърихи инсоният» ба даст омадааст, ғанӣ гардонем. Дар ин аст зуҳуроти диалектикаи реалии ҷиҳати синфӣ ва умумиинсонӣ дар шароити ҳозираи конкретӣ. Яке аз сабақҳои асосие, ки мо бояд аз гузашта гирем, чунин аст: модом, ки мо аз усулҳои фармондиҳию маъмурӣ дар иқтисодиёт қатъиян даст мекашем, ин гуна усулҳо дар прогресси маънавии ҷамъият алалхусус қобили қабул нестанд. Демократизм, боварӣ ба одамон, тобоварӣ ба чизи ғайримуқаррарӣ, ба ҷустуҷӯ, кордонӣ, хайрхоҳӣ, ҳавасмандгардонии ташаббусу навоварӣ, дастгирӣ намудани соҳибистеъдодҳо принципҳои асосии кори партиявӣ дар масъалаҳои маданият, дар соҳаи маънавии бозсозианд.

Партия роҳи ҳамаҷониба диққат додан ба муносибати кордонӣ ва дурандеширо нисбати процессҳое, ки ҳоло дар ҳаёти маънавии ҷамъияти мо давом доранд, ба тозаю ғанӣ гардидани он, афзоиши қувваи маънавӣ ва неруи бунёдкории он кӯмак мекунанд, қатъиян пеш гирифт.

Гап дар бораи он намеравад, ки процессҳои ин соҳаро ба ҳоли худ гузорем, дар ин соҳа ба ҳодисаҳое роҳ диҳем, ки ба идеология ва ахлоқи мо мувофиқ нестанд. Чунин тарзи гузориши масъала барои мо қобили қабул нест. Манфиати халқ, манфиати социализм, раҳнамои бозсозӣ, аз ҷумла раҳнамои соҳаи маънавианд.

Вазифаҳои бозсозиро тавре иҷро кардан зарур аст, ки ташаббус ва мустақилияти одамон ҳамаҷониба ривоҷ ёбад, беғайратӣ, карахтии гражданин онҳо, бепарвоии онҳо, номустақилии тафаккур — ин нуқсонҳои бевоситаи услуби бюрократии роҳбарӣ барҳам дода шаванд. Дидан лозим аст, ки қувваҳои халалрасон дар ҳаёти маънавӣ ҳам ҳастанд. Шояд дар ин соҳа назар ба соҳаи дигар онҳо ҳатто пурзӯртар бошанд.

Бале, баъзеҳо аз рӯи қолабҳои кӯҳна зиндагӣ карданро сабуктару осонтар, муқаррарӣ мешуморанд. Онҳое ҳастанд, ки аз ҳад зиёд интизор шуда меистанд. Онҳое дучор меоянд, ки дигаргуниҳоро якбора ба амал баровардан мехоҳанд. Вале мӯъҷиза рӯй намедиҳад. Вазифаҳо бузургу мураккабанд. Бозсозӣ ин кор, кор ва боз кор аст. Қори диловаронаю далерона ва ҳамарӯза. Дарк намудани ин, ҳисси масъулият барои муваффақияти бозсозӣ қадаме дар тараққиёти маънавӣ ба пеш гузоштан мебошад. Одамони советӣ, интеллигенцияи советӣ инро мефаҳманд, дилсӯзии худро бо кор, бо дастгирӣ намудани мақсадҳои партия собит мекунанд.

Мо ҳиссаи интеллигенцияро дар бозсозӣ, дар тезондани прогресси илму техника, дар дарки идеявию назариявии замони мо, равнақи шуури ҷамъияти мамлакат, дар инъикоси бадеии тамоми моҳияти мақсаду ниятҳо, ҳиссиёт, кӯшишу ғайрат ва фикру зикри одамони советӣ мебинем ва тақдир мекунем. Дилпурам, ки мою шумо асарҳоеро хоҳем хонд ва шунид, ки сазовори замони пурҷӯшу хурӯши моанд.

Сермиллатӣ хусусияти нодиртарини маданияти мост. Мо дар ин бора аксар вақт ва ба таври муқаррарӣ сухан меронем. Вале зоҳиран тақдир кардани онро ҳанӯз пурра ёд нагирифтаем. Халқҳои СССР бо умумияти қисмати таърихии худ ба ҳам пайванданд. Он асоси бародарӣ ва қаробати мост, ки аз озмоишҳои вазнинтарин гузаштааст. Инкишофи озодонаи маданиятҳои миллӣ, ки бо таҷрибаи маънавии халқҳои бародар ва тамоми инсоният ғанӣ гардидаанд, манбаи қувваи мост.

Интернационализми ҳақиқӣ, дӯстии ҳақиқии халқҳо фақат дар мавриди эҳтироми комили қадру қимат, шаъну шараф, маданият, забон ва таърихи ҳар халқ, робитаи ҳамаҷонибаи байни онҳо имконпазир мебошад. Мо бояд ба вусъати минбаъдаи равобити маданиятҳои миллӣ, ғанӣ гардидани онҳо, рушду камоли онҳо бо ҳар роҳ кӯмак кунем.

Ватандӯстии советӣ сарвати бузургтарини мост. Ба он ҳама гуна зуҳуроти миллатчигӣ ва шовинизм мухолиф аст. Миллатчигӣ бо тамоми шаклҳояш нофаҳмии маҳз аст. Кӯшишҳои як миллатро аз миллати дигар ҷудо кардан фақат ба кӯчаи сарбастаи маънавӣ бурда мерасонад. Донистан ва фаҳмидани миқьёс, мӯҳташамӣ, конкретикаи инсонии революцияи социалистӣ, ҳақиқат ва қаҳрамонии томи муборизаи партия ва халқ барои социализм, барои ҳифзи Ватани социалистӣ ватандӯстиро аз реша ғизо мебахшанд. Ба ин маънӣ мо ба масъалаи хеле муҳим — дар заминаи революция ва Ҳокимияти Советӣ муттаҳид гардондани ифтихори миллӣ ва қадру қимати миллии ҳар халқ бо интернационализми ҷамъияти социалистӣ наздик мешавем.

Хуллас, дар марҳалаи ҳозира мо бояд ба сиёсати миллӣ ба таври ҷиддӣ машғул шавем. Ин ба тамоми соҳаҳо — ҳам ба назария ва ҳам ба амалия дахл дорад. Ин масъалаи бағоят принципӣ ва ҳаётии ҷамъияти мост. Ба фикрам, яке аз Пленумҳои Комитети Марказиро ба проблемаҳои сиёсати миллӣ бахшидан лозим аст.

Ба фикри он рафиқоне ҳамроҳ шудан мехоҳам, ки дар Пленум дар бораи нораво будани чоплусӣ дар масъалаҳои маданият, идеология гап заданд. Мо бояд дар соҳаи маънавӣ ва шояд дар ин соҳа, дар навбати аввал, принципҳои марксистӣ-ленинӣро ба роҳбарӣ гирифта амал кунем. Рафиқон, мо бояд бо ягон хел баҳона аз ин принципҳо қафо нагардем. Ба қавли Ленин, сиёсати дурусттарин сиёсати принципӣ аст.

Рафиқон! Ислоҳоти куллии иқтисодӣ ба наздамон бисьёр проблемаҳои нав, аз ҷумла проблемаҳои идеологиро гузошт, ки бояд омӯхта ва ҳал карда шаванд. Имрӯз мо метавонем бигӯем, ки ислоҳоти куллии иқтисодӣ ба майдони васеъ баромада, аслан ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқро фаро мегирад. Аз тарафи умум азхуд намудани усулҳои нави планкашӣ, худмаблағгузорӣ, худидоракунӣ, додани музди меҳнат сар шуд. Структураҳои ташкилии идоракунӣ нав карда мешаванд. Навигарии вазъияти иқтисодиёт низ дар он аст, ки кооперация ва фаъолияти индивидуалӣ дар соҳаҳои гуногун ривоҷ меёбанд. Ташаккули сектори кооперативии иқтисодиёти социалистӣ аслан дар заминаи нав сурат мегирад.

Ҳамаи ин ҳам ба принципҳои идоракунӣ ва хоҷагидорӣ ва ҳам ба ташкили тамоми системаи муносибатҳои иқтисодӣ дигаргунии зиёде дохил мекунад. Акнун ба хайроти давлат умед бастан лозим нест. Бояд, пеш аз ҳама, ба қувваи худ, ба ҷустуҷӯи роҳҳои самарабахштар ба ҷо овардани корҳои хоҷагӣ, истифодаи пурраи комьёбиҳои прогресси илму техника, ба ихтисоси баланд ва салоҳияти кадрҳо, ташаббуси меҳнаткашон умед баст. Мо, рафиқон, шоҳиди онем, ки чӣ тавр муносибати одамон ба кор тағьир меёбад. Онҳо қадри ресурсҳои меҳнатию моддиро

ҳарчи равшантар дарк мекунанд, мефаҳманд, ки натиҷаҳои баланди ниҳои бидуни босарфа ва самарабахш истифода бурдани онҳо ба даст намеоянд. Одамон мефаҳманд, ки имрӯз вазифаҳои навро бо усулҳои кӯҳна, бо муносибати пештара ба иҷрои вазифаҳои нав ҳал карда наметавонанд.

Албатта, мо акнун ба ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ шурӯъ мекунем. Системаи он такмил дода мешавад. Гузаштан ба савдои яклухти воситаҳои истеҳсолот, ривоҷи робитаҳои бевосита, кооперация, ислоҳоти нархгузорӣ моро дар пеш аст. Ба мо лозим меояд, ки ҳамаи инро тай намоем, аз худ кунем ва мустаҳкам гардонем. Вале ҳатто дар шакли ҳозирааш ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ як қатор проблемаҳоро ба миён овард ва ба миён меорад, дучори монеаҳо мегардад, ҷиҳатҳои гуногуни механизми ҳанӯз пурра шикастанашудаи ақибкаширо зоҳир менамояд.

Аз афташ, мо масъалаҳои асосии ислоҳотро возеҳ намуда, Қонунро дар бораи корхонаи давлатӣ тартиб додем, онро мавриди муҳокимаи ӯмумихалқӣ қарор додем ва қабул кардем. Акнун бояд амал карда, аз он чӣ ки дар он зикр ёфтааст, заррае ақиб нагардем. Вале мо дар зиндагӣ ҳанӯз дучори он мегардем, ки аксаран ҳам дар марказ ва ҳам дар маҳалҳо бо усули кӯҳна кор мекунанд, хоҷагии халқро бо усулҳои кӯҳна пеш бурданӣ мешаванд.

Ҳанӯз дар марказ ба нишондиҳандаҳои умумӣ часпида гирифтаанд, фармондиҳӣ ба воситаи заказҳои давлат ба назар мерасад, кӯшиш карда мешавад, ки усулҳои иқтисодии хоҷагидорӣ ба шаклҳои пардапӯшшудаи фармонфармоӣ табдил дода шаванд. Фактҳои фикри коллективҳои меҳнатиро ба назар нагирифта, заминаи ресурсҳо ва иқтидори истеҳсолотро ба қадри кофӣ ба назар нагирифта, хилофи Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ додани супоришҳо мушоҳида мешаванд.

Маълум шуд, ки дар корхонаҳо бисьёр касон ба иҷрои кор дар шароити ҳисоби хоҷагӣ тайёр нестанд, имконияту ҳуқуқҳои зиёд ҳанӯз суст истифода мешаванд, бисьёр кадрҳои хоҷагӣ мунтазир мешаванд, ба ягон чиз умед мебананд, ба ёд гирифтани усулҳои нави хоҷагидорӣ суст шурӯъ мекунанд. Дилбастагӣ ба одати кӯҳна чунон зиёд аст, ки ҳатто дар сурати мавҷуд будани имконияти зиёд намудани истеҳсоли маҳсулоти зарури сермасриф, гирифтани даромади зиёд, ба ин ҷуръат накарда серу пурии бештари моддӣ, яъне зиндагии оромро афзалтар медонанд. Шояд, сабаб он аст, ки дар баъзе маврид нормативҳои иқтисодӣ нуқсон дошта бошанд. Вале бо вуҷуди ин ҳам нуқсони асосӣ иборат аз психологияи мавҷуда, тарсу бим ва баъзан надоштани салоҳият мебошад.

Албатта, рафиқон, метавон сабаби ҳамаи ин ҳодисаҳоро ба андозае фаҳмид. Зеро процесси реалии ба ҳисоби хоҷагӣ гузарондани корхонаҳо акнун сар шуд. Инро фаҳмидан мумкин аст, вале, аз афташ, бояд сари вақт огоҳ ҳам намуд, ки агар мо чунин вазъиятро рафъ накунем, агар муносибатро ба усулҳои нави хоҷагидорӣ қатъиян дигар насозем, кор мувофиқи матлаб пеш нахоҳад рафт.

Ривоҷи ҳаракати кооперативӣ, фаъолияти индивидуалӣ, намудҳои пудрати коллективӣ, оилавӣ ва хелҳои дигари пудрат низ проблемаҳои зиёде ба миён овардаанд. Азбаски дар ин кори калон на ҳама чиз ба осонӣ иҷро мешавадну дар он суиистеъмол ҳам ба назар мерасад ва гоҳ дар ин ҷою гоҳ дар он ҷо масъалаҳои оиди қонунӣ будани истифодаи ин шаклҳои хоҷагидорӣ ба миён гузошта мешаванд. Фактҳои ба таври сунъӣ халалдор кардани ин процесси муҳими иҷтимоию иқтисодӣ ҷой доранд. Дар ин бобат чӣ бояд гуфт? Мо бояд оромона ва бо камоли кордонӣ таҷриба ғун кунем, пеши кӯшишҳои қаллобонаро гирифта, қабл аз ҳама аз рӯи усулҳои иқтисодӣ ва андоз, ниҳоят аз рӯи ошкорбаёнӣ амал кунем. Дар ин масъала принцип якто — принципи социалистӣ: даромади кооперативию шахсӣ бояд меҳнатӣ бошад ва дар ҳама ҷо бо миқдору сифати меҳнат муайян карда шавад.

Дар такмили структураҳои ташкилии идоракунӣ низ дигаргуниҳои ҷиддӣ рӯй медиҳанд. Вақти такмил додани ин структураҳо пурра расидааст, онҳо заруранд, зеро мақсад аз онҳо рафъи оқибати усулҳои маъмуриятчигию фармонфармоии роҳбарӣ ба иқтисодиёт аст. Вале дар ин ҷо ҳам усулҳои кӯҳна чи дар вилоятҳо, чи дар республикаҳо ва чи дар миқёси мамлакат ба осонӣ аз байн намераванд.

Ҳамаи ин, рафиқон, вазъияти душворро ба амал меорад, ба оташи эҳтирос ва муборизаи афкор доман мезанад ва, рӯирост мегӯем, вазъияти ҳам корҳои истеҳсолот ва ҳам соҳаи идеологиро ба андозае пуршиддат менамояд.

Баъзеҳо дигаргуниҳоро пурра фаҳмида, бо роҳи усулҳои нави хоҷагидорӣ, бо роҳи такья ба ташаббуси одамон ва кордонии онҳо дилпурона пеш мераванд, ба ислоҳот эҷодкорона ҳисса мегузоранд. Дигарон гӯё намехоҳанд, ки аз ҳаракати умумӣ канор истанд, вале корро сабук карданӣ шуда ,ба тақлид бурда мерасонанд, бо дидани чораҳои нопурра қаноат мекунанд, ки инро ба ҳеҷ ваҷҳ ҳақ баровардан мумкин нест. Ва, албатта, бояд ба назар гирифт: одамоне ҳастанд, ки аслан зидди ислоҳотанд, ҷорӣ намудани усулҳои иқтисодии хоҷагидориро намехоҳанд, дар баробари ин сабабҳои объективӣ ва ақидаи меҳнаткашонро баҳона карда, ин усулҳоро бо ҳар роҳ бадном карданӣ мешаванд.

Дар ин маврид чӣ гуфтан мумкин? Мо татбиқи ислоҳоти куллии иқтисодиро ҳамчун вазифаи калонтарини сиёсӣ ба миён гузоштем. Ба қуллаҳои прогресси иҷтимоию иқтисодӣ баромадани мамлакат вобаста ба муваффақияти он аст. Дар ин масъала ақиб гаштан мумкин нест. Ва, умуман, ҷои ақиб нишастан ҳам нест. Дар ин ҷо бояд ҳама фаъолона ва мувофиқи мақсад амал кунанд. Роҳ додан мумкин нест, ки мо дар нисфи роҳ ва ё дар ягон ҷои ибтидои он таваққуф кунем. Бояд пеш равем. Бояд инро ба назар гирифта, ба мавқеи ҳамаи идораҳо, кадрҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ ва ҳатто ба мавқеи коллективҳои меҳнатӣ баҳо диҳем.

Мехоҳам ин масъаларо васеътар ба миён гузорам. Охир, ислоҳоти иқтисодӣ ҷиҳати ҷудонашавандаи дигаргуну навсозии социализм ҳамчун системаи ҷамъиятӣ, ба вай бахшидани шаклҳои бештар наву босуръат мебошад. Вай бояд заминаи зарурӣ ва омилҳои тавонои прогресси илму техника, бо манфиати шахсӣ, ташаббус, кордонии одамон тавъам гардондани имкониятҳои мувофиқи плаи тараққӣ додани хоҷагиро фароҳам оварда, ба моликияти ҷамъиятӣ, усулҳои хоҷагидорӣ ва идоракунӣ чунин шаклҳое бахшад, ки одам дар шароити онҳо дар амал худро хӯҷаини ҳақиқии истеҳсолот ҳис кунад.

Таҳлили илмӣ ва таҷрибаи амалӣ низ моро бовар кунонданд, ки ҳамаи ин вазифаҳоро, ки бо якдигар алоқаи зич доранд, дар сурати гузарондани корхонаҳо ба принципҳои ҳисоби хоҷагӣ, худхароҷотбарорӣ, худмаблағгузорӣ ва худидоракунӣ бо муваффақият иҷро кардан мумкин аст. Ин роҳи пайвастшавии манфиати ҷамъият, коллектив ва шахсият аст, ки қонеъ гардондани эҳтиёҷоти ҷамъият дар он замонат дода, дар айни ҳол ба натиҷаи ниҳоии истеҳсолот манфиатдор шудани худи меҳнаткашон низ таъмин мегардад. Ин роҳи решакан кардани баробарҳақдиҳӣ ва муфтхӯрист, ки мо аз онҳо ин қадар зарари зиёд дидем. Ин роҳи зудтар ҳал намудани проблемаҳои иҷтимоист, ки он ҳам ба шахси алоҳида ва коллективҳои калон бевосита дахл намуда, боиси мустаҳкам шудани интизом ва афзудани самараи кор мегардад. Ин асоси реалии иқтисодии ривоҷи демократия, иштироки меҳнаткашон дар идоракунӣ, рафъи аз процесси иқтисодӣ ва натиҷаҳои он худро канор гирифтани одамон мебошад.

Дар марҳалаи ривоҷи ислоҳоти иқтисодӣ масъалаи адолати иҷтимоӣ боз ҳам ҷиддитар гардид. Ин проблема ба қадри кофӣ возеҳ шудааст — бояд бо роҳи риояи қатъии принципи асосии социализм «Аз ҳар

кас мувофиқи қобилияташ, ба ҳар кас мувофиқи меҳнаташ» собитқадамона пеш рафт. Ин ҳамин тавр аст. Вале дар амалия, чӣ ҷои пинҳон доштан, мо ҳатто дар тасаввуротамон аз психологияи баробарҳақдиҳӣ фориғ нашудаем.

Ба касе махфӣ нест, ки ҳоло ҳам бисьёр одамон фақат барои ба кор баромаданашон музд мегиранду бидуни ҳиссаи реалии меҳнаташон вазифаро ишғол мекунанд. Ва чизи тааҷҷубовартарин он аст, ки ин касеро ба ташвиш намеорад. Вале ҳамин ки одамон дар коллективҳои ҳисоби хоҷагӣ аз ҳисоби натиҷаҳои ниҳоии меҳнат ба зиёд шудани музди кор муваффақ гардиданд, ҳамоно эътирозҳо шунида мешаванд, садоҳои бо хашму ғазабе ба гӯш мерасанд, ки аз ҳад зиёд маош мегиранд. Аммо дар шароити социализм масъала метавонад фақат ин тавр ба миён гузошта шавад: на «бисьёр» ва ё «кам», балки «ҳалол» ва ё «ҳаром» гирифта шудааст. Вале баҳо додан ба миқдору сифати меҳнат бояд ба омилҳои илман асоснок ва дар амалия санҷидашуда такья намояд, ки ин кори дигар аст.

Умуман, рафиқон, мо бояд ба проблемаи аз байн бурдани муносибати баробарҳақдиҳӣ пурра машғул шавем. Ин проблемаи муҳимтарини иҷтимоию иқтисодӣ ва идеологист. Баробарҳақдиҳӣ моҳиятан на фақат ба иқтисодиёт, балки ба хулқу атвор, ба тамоми тарзи фикру амали одамон таъсири харобиовар мерасонад. Вай обрӯи меҳнати поквиҷдонона ва эҷодкоронаро паст мекунад, интизомро суст менамояд, шавқу ҳавасро ба такмили ихтисос кам менамояд, ба мусобиқа дар меҳнат зарба мезанад. Мо бояд ошкоро бигӯем, ки баробарҳақдиҳӣ ифодаи ақидаҳои майдабуржуазист, ки бо марксизм-ленинизм, бо социализми илмӣ умумияте надорад. Агар мо тамоми ақидаҳои баробарҳақдиҳиро аз байн набарем, пеш намеравем, вазифаҳои бозсозиро иҷро карда наметавонем.

Оре, социализм ҷамъияти кафолатҳои иҷтимоист, ки одамро бо душворию носозиҳои рӯзгор якка ба якка намегузорад. Аз ҷиҳати иҷтимоӣ ҳифз шудани одамони советӣ ба нест кардани моликияти хусусӣ ва истисмор, ба ҳокимияти меҳнаткашон асос ёфтааст. Принципи аз ҷиҳати иҷтимоӣ ҳифз шудани одам дар қонунҳоямон ба расмият даромада, онро амалияи бисьёрсола тасдиқ кардааст. Дар мамлакат кафолатҳои муҳимтарини иҷтимоӣ — ҳуқуқ ба манзил, таъмин будан бо кор, маориф ва хизматрасонии бепули тиббӣ ба амал оварда шудаанд.

Ин кор камбудию нуқсон дошта бошад ҳам, аҳамияти принципии ин дастовардҳо шубҳа намеорад. Вале дараҷаи аз ҷиҳати иҷтимоӣ ҳифз шудани одамон дар ҷамъият ба ҳаҷми сарвати миллӣ, сарвати миллӣ бошад, дар навбати худ, ба дуруст ва собитқадамона ба кор бурдани принципи социализм — «Аз ҳар кас — мувофиқи қобилияташ, ба ҳар кас мувофиқи меҳнаташ» вобаста мебошад. Дар асоси ҳамин принцип беҳбуд ва шароити зиндагии одам ба истифодаи қобилият, истеъдодаш, ба ҳиссааш ба кори умумӣ бевосита алоқаманд аст. Асоси қобили ҳаёт будани социализм дар ҳамин аст. Маҳз ба истеъдод ва ҳиссаи конкретии ҳар меҳнаткаш дар сарвати ҷамъиятии мамлакат вобаста мебошад, баробари ин мо бояд пеши ҳама гуна кӯшишҳои қаллобонаро дар куҷое, ки зуҳур намоянд, қатъиян бигирем. Фақат меҳнати ҳалолу поквиҷдонона дар доираи қонуну нормаҳои мо аз ҷиҳати моддӣ ҳамаҷониба ҳавасманд гардонида мешавад ва онро аҳли ҷамъият эътироф мекунад.

Рафиқон! Мо планҳои калони тараққии иқтисодиётро дорем, ки онҳо ба шумо маълуманд. Вале бояд тамоми қувваро ба ривоҷи ин кори ҳаҷман калон сафарбар намуда, дар айни замон эҳтиёҷоту талаботи рӯзмарраи халқро аз назар дур накунем.

Хотирнишон месозам, ки мо худи бозсозиро бо фишори проблемаҳои ҳаётан муҳим сар кардем. Ба ман лозим омад, ки ба вазъияте борҳо баҳо диҳам, ки дар аввали солҳои 80-ум дар мамлакат ба амал омад. Мехостам боз баъзе фикрҳоро илова кунам. Чунон ки маълум аст, суръ-

ати тараққиёти иқтисодиёти мо паст шуда, ба дараҷаи хавфнок расид. Вале чунон ки ҳоло маълум гардид, ин суръатҳо низ ба андозаи зиёд дар заминаи нодуруст, дар омилҳои коньюктурӣ ба даст меомаданд. Ман дар бозори ҷаҳон бо нархи дар он вақт ба амаломадаи баланд фурӯхтани нафт, бе ягон асос зиёд кардани фурӯши машруботро дар назар дорам. Агар натиҷаҳои иқтисодии тараққиётро аз таъсири ин омилҳо тоза кунем, чунин бармеояд, ки мо дар давоми аслан чор панҷсола афзоиши мутлақи даромади миллиро надоштем, вай дар аввали солҳои 80-ум бошад, ҳатто кам шуд. Чунин аст манзараи ҳақиқӣ, рафиқон! Ва фақат акнун тараққиёти иқтисодиёт дар заминаи солим сар мешавад.

Мо оқибати вазъиятеро ҳамоно хеле ҳис мекунем, ки дар гузашта ба амал омада буд. Ҳоло, ки коньюктураи бозори ҷаҳон тағьир ёфта, нархи ресурсҳои сӯзишворӣ ва энергия паст шуд, ҳоло, ки мо ба хотири нигоҳ доштани беҳбудии иҷтимоии аҳолӣ маҷбурем истеҳсолу фурӯши машруботро кам кунем, иқтисодиёти мамлакат дучори проблемаи ҷиддитарини молиявӣ гардид. Давлат дар давоми се соли охир дар натиҷаи кам шудани фурӯши машрубот бештар аз 37 миллиард сӯмро талаф дод. Ғайр аз ин, соли 1987 даромад аз фурӯши молҳои воридот, ки ба сабаби кифоят накардани валюта маҷбур будем хариди онҳоро маҳдуд созем, назар ба соли 1985-ум 9 миллиард сӯмина кам шуд.

Ин вазъият аз мо талаб мекунад, ки дар як вақт дар ду самт: ҳам дар татбиқи ислоҳоти куллии иқтисодӣ ва ҳам ба мақсади ба эътидол овардани вазъияти мавҷудаи иқтисодӣ, қонеъ гардондани талаботи асосии аҳолиамон қувваи бузург сарф кунем.

Чунон ки шумо дар хотир доред, мо дар Пленуми июнии КМ аз байни ҳамаи проблемаҳо проблемаи озуқа, манзил ва проблемаи бо молу хизмати зарурӣ таъмин кардани аҳолиро, дар навбати аввал, махсусан қайд намудем. Қарорҳои мо дар миқёси мамлакат, республикаҳо, кишварҳо, вилоятҳо чӣ тавр амалӣ мешаванд? Инро, рафиқон, бояд партия ва халқ донанд.

Пеш аз ҳама дар бораи озуқа. Дар давоми ду соли панҷсолаи дувоздаҳум ҷамъоварии умумии ғалла 17 фоиз афзуд. Истеҳсоли гӯшт назар ба истеҳсоли миёнаи солонаи панҷсолаи ёздаҳум 2,1 миллион тонна, ё ки 13 фоиз, шир 8,2 миллион тонна, ё ки 9 фоиз, тухм 7 миллиард дона, ё ки 9,4 фоиз зиёд шуд. Чунон ки мебинед, афзоиш ба назар мерасад. Вай ба андозае таъминотро бо озуқаворӣ беҳтар кард. Бо вуҷуди он, ки ба сабаби кам шудани воридоти валюта импорти ин маҳсулот кам гардид. Бо вуҷуди ин ҳам ҳолати ресурсҳои озуқа моро қонеъ намекунад, бинобар ин мо бояд ин ресурсҳоро устуворона зиёд намоем. Дар ин боб захираҳои зиёде мавҷуд бошанд ҳам, ба тарзи гуногун истифода мешаванд.

Аз як тараф, як қатор республикаю вилоятҳое ҳастанд, ки солҳои охир маҳсулоти хоҷагии қишлоқро зиёд карданд. Масалан, ҳанӯз ба қарибӣ хоҷагии қишлоқи вилояти Орёл дар тараққиёти худ ҷиддан ақиб мемонд. Вале вақтҳои охир дар он ҷо вазъият беҳтар мешавад. Хоҷагиҳои вилоят ба истифодаи шаклҳои самарабахши ташкилу додани музди меҳнат диққати зиёд доданд. Аслан тамоми зироаткориро шаклҳои гуногуни пудрат — пудрати коллективӣ, кироя, оилавӣ ва индивидуалӣ фаро гирифтааст. Гузаштан ба принципҳои пудратии кор дар чорводорӣ ҳам анҷом меёбад. Ба тараққиёти иҷтимоии деҳот назар ба пештара бештар диққат дода мешавад. Соли гузашта дар хоҷагиҳои қафомондаи вилоят ба ҳисоби миёна 50—100 квартира, дар мактабҳо 40 ҷои нав ва дар муассисаҳои томактабии бачаҳо 43 ҷои нав ба истифода дода рои зиёд шудани ҳосили зироат ва маҳсули чорво шароит фароҳам шуд. Ин боиси бо кадрҳо беҳтар таъмин намудани деҳот гардида, баовард. Дар натиҷаи ин дар давоми солҳои 1986—1987 маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқ назар ба дараҷаи миёнаи солонаи панҷсолаи гу-

зашта 18 фоиз афзуда, ҳосилнокии меҳнат 27 фоиз баланд шуд. Ба туфайли зиёда аз план истеҳсол намудани маҳсулот дар давоми ду соли охир фурӯши гӯшт барои таъминоти маҳаллӣ 33 фоиз ва маҳсулоти ширӣ 17 фоиз афзуд. Аҳолӣ самараи бозсозиро ба таври реалӣ ҳис кард.

Мутаассифона, кор на дар ҳама ҷо ҳамин тавр аст. Дар Арманистон, вилоятҳои Новосибирск, Воронеж, Ярославль, Кировоград, Кострома, Ростов маҳсули киштзору фермаҳо ва самараи иқтисодиёти хоҷагиҳо кам мебошад. Дар ин ҷо ба сабаби қафомонии соҳаи чорвои ширдеҳ ҳатто планҳои барои таъминоти маҳаллӣ супурдани ширро иҷро накардаанд. Дар Озарбойҷон, Гурҷистон, Ӯзбекистон, Чечену Ингуш, вилоятҳои Одесса ва Чорҷӯй дар масъалаи бо гӯшт таъмин намудани аҳолӣ низ ҳамин вазъият ҷой дорад.

Барои тағьир ёфтани вазъият бояд муфтхӯрӣ, кӯшиши бисьёр кадрҳои роҳбарикунандаи маҳаллӣ, ки мехоҳанд масъалаҳои бо озуқа таъмин намудани аҳолиро аз ҳисоби марказ ҳал намоянд, қатъиян бартараф карда шавад.

Дар ин бобат асосан чӣ бояд кард? Маъмуриятчигӣ, фармондиҳиро ба колхозу совхозҳо бас кардан лозим. Барои ташаббускорӣ, фаъолияти пурсамари меҳнаткашони сектори аграрӣ роҳи васеъ кушодан, тамоми шаклҳои самарабахши ташкил ва доданн музди меҳнат: пудрати коллективӣ, кироявӣ, оилавии дохили колхозу совхозҳо ва ҳамчунин тарзу усулҳои навро дар доираи РАПО истифода бурдан зарур аст.

Дар бораи сохтмони манзил ва баъзе масъалаҳои тараққиёти соҳаи иҷтимоӣ сухан рондaниам. Чунон ки медонед, барои ҳар чӣ зудтар иҷро кардани вазифаҳои соҳаи номбурда чораҳо дида, ба амал бароварда мешаванд. Натиҷаҳои аввалини кор чунинанд: соли 1987 аз ҳисоби ҳамаи манбаъҳои бо пул таъминкунӣ қариб 130 миллион метри мураббаъ манзил буньёд карда шуд, ки назар ба манзили дар план муқарраршуда қариб 2,5 миллион метри мураббаъ ва назар ба натиҷаҳои соли 1986-ум даҳ миллион метри мураббаъ зиёд аст. Ин назар ба ҳар соли аз ин пеш зиёд мебошад. Фақат дар як худи соли гузашта ба истифода додани мактабҳои маълумоти умумӣ 18 фоиз, муассисаҳои томактабӣ 7 фоиз, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ 61 фоиз, поликлиникаҳо 17 фоиз, клубу хонаҳои маданият 36 фоиз афзуд.

Ман дар бораи ҷустуҷӯ ва бозьёфтҳои сохтмони манзил дар РСС Қазоқистон аз ин пеш сухан рондам. Соли гузашта бинокорони Қазоқистон нағз кор карданд. Онҳо программаи солонаро то 70-солагии Октябри Кабир ба ҷо оварданд. Ба туфайли ҳамин панҷьяки оилаҳое, ки ба навбат меистоданд, соҳиби манзил шуданд. Ин тавр барор гирифтани кор иҷрои вазифаи нави то соли 1991 бо манзил таъмин кардани ҳамаи меҳнаткашони республикаро, ки то аввали соли 1987 ба ҳисоб гирифта шудаанд, реалӣ мегардонад.

Дар Эстония бо мақсади инкишоф додани соҳаи иҷтимоӣ кори бисьёрҷабҳа ба ҷо оварда мешавад. Дар ин ҷо нақшаҳои пешбинишударо ҳар сол мунтазам иҷро мекунанд, дараҷаи дар мамлакат баландтарини бо манзил таъминкунӣ ба даст омадааст, ба ин оқилона сарф кардани маблағҳои аҳолӣ мусоидат мекунад. Вазифаи дигари муҳим — дар ҳар хоҷагии деҳот буньёд кардани мактаб, боғча-яслӣ, клуб, ошхона, аз рӯи план ҳал карда, ин биноҳо сари вақт, хушсифат сохта мешаванд. Алалхусус қайд карданиям, ки муваффақиятҳои бинокорони Эстония ба тараққиёти босуръати базаи моддию техникии худ асос ёфтаанд.

Чунон ки дар хотир доред, дар Пленуми июнии КМ роҳбарони бисьёр республикаю вилоятҳо барои қафомонӣ дар буньёди манзил танқид шуда буданд. Чунин ҳолат имрӯз низ ҷой дорад. Суръати сохтмони манзил ва сохтмони иҷтимоӣ дар Тоҷикистон, як қатор минтақаҳои Федерацияи Россия, алалхусус дар вилоятҳои Горький, Новосибирск, Пенза, Рязань, Чита ва дар Доғистон суст аст.

Худаш чӣ гап? Сабабҳои асосии қафомонӣ аз чӣ иборатанд? Агар ба назар гирем, ки шароити аслии ҳама дар амал як хел аст, пас ҷавоби ин саволро пеш аз ҳама дар такрори касалии кӯҳна — ба ҳам мувофикат накардани қавлу амал ҷустан лозим аст. Дар ҳама ҷо программаҳои хуб андешида шаванд ҳам, вале барои амалӣ гардондани онҳо на дар ҳама ҷо кори зурурии ташкилотчигӣ, хоҷагӣ ба ҷо оварда мешавад.

Ба қарибӣ Бюрои Сиёсии КМ қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР-ро оид ба тараққӣ додани сохтмони манзили индивидуалӣ дар шаҳру деҳот муҳокима карда, маъқул шуморид. Бо тадбирҳои пешбинишуда маҳдудкунии ноҳақи пештара бекор карда, барои додани қарз ва сохтани биноҳои индивидуалӣ шароити мусоид фароҳам оварда мешавад. Ҳамаи ин бояд дар амалӣ гардондани программаҳои иҷтимоиамон кӯмаки арзанда гардад. Гап дар сари он аст, ки органҳои маҳаллӣ ба бунёдкорони биноҳои индивидуалӣ диққати зарурӣ дода, ба онҳо бояду шояд ёрӣ расонанд.

Умуман, рафиқон, чунон ки мебинед, чораҳои ҳамаҷониба дида мешаванд ва ҳоло онҳоро фаъолонатар истифода бурдан лозим аст, то ки проблемаи манзилро ҳарчӣ зудтар ҳал карда, барои ҳаёти мардуми советӣ шароити беҳтар муҳайё карда шавад. Биёед, рафиқон, дар баҳодиҳӣ ба муросокорӣ роҳ надиҳем: иҷро накардани планҳои сохтмони манзил ва муассисаҳои иҷтимоию маданӣ авфнопазир аст ва бо ҳеҷ баҳона ҳақ бароварда намешавад. Воқеаҳои иҷро накардани супоришҳо бояд дар ҳама ҷо ошкор баён намуда, касоне, ки ба иҷро нашудани программаи муҳими иҷтимоӣ айбдоранд, бояд дар назди меҳнаткашон ҷавобгар шаванд.

Вазъияти кори истеҳсоли молҳо ва адои хизмати аҳолӣ ташвиши ҷиддиро ба миён меоварад. Тадбирҳои тезондани тараққиёти истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ натиҷаҳои муайян мебахшанд. Дар ду соли охир истеҳсоли молҳои саноатӣ барои аҳолӣ 16,5 миллиард сӯмина ё 9,4 фоиз, аз ҷумла молҳои саноати сабук 3,3 миллиард сӯмина ё 4 фоиз афзуд. Бо вуҷуди ин вазъияти бозори истеъмол тезу тунд аст, талаби харидорон қонеъ гардонда намешавад. Соли гузашта саноат барои халқ назар ба миқдори дар план пешбинишуда 3,6 миллиард сӯмина кам маснуот баровард. Алалхусус корхонаҳои вазоратҳои иттифоқӣ ба миқдори зиёд маснуоти дорои дараҷаи ҳозираи техникиро, ки талаби аҳолӣ ба онҳо зиёд аст, кам бароварданд. Сифати молҳои истеъмоли халқ дар амал чандон беҳтар нашудааст. Махсусан базаи моддӣ-техникӣ барои васеъ намудани хидмат ба аҳолӣ суст инкишоф меёбад.

Бозсозии куллии идоракунии иқтисодиёти мамлакат масъулиятро аз зиммаи вазоратҳои соҳавӣ дур накарда, асоси кори амалии бо мол қонеъ гардондани талабот ва адои хизмати аҳолӣ, таъмини мутаносибии даромаду хароҷоти пулии аҳолиро маҳз ба республикаҳо, кишварҳо, вилоятҳо мегузаронад. Ба кӯшиши бо ҳар гуна баҳона худро аз ҳалли ин проблемаҳои ҳаётан муҳим дур кашидан бояд баҳои ҷиддӣ дода шавад.

Эҳтимол, дар бораи чунин масъала низ андеша кардан даркор: механизми иқтисодии ҳавасмандгардонии коллективҳои меҳнатӣ ва соҳаҳо дар зиёд кардани истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ то чӣ андоза мукаммал аст? Зеро кӯшиши бо усулҳои маъмурӣ ҳал кардани проблемаи миқдору сифати молҳо ва адои хизмат то ин дам камсамара буд. Мо набояд аз саҳву хатоҳои роҳдодаамон тарсем. Баръакс, ҳар қадаре ин норасоиҳо зудтар пай бурда, ислоҳ карда шаванд, ҳамон қадар хубтар аст, ҳамон қадар тезтар самара мегирем. Фақат як талаб бояд бетағйир боқӣ монад: проблемаҳоро ақиб напартофта, зуд ҳал кардан зарур аст.

Ин қисми нутқро шунида, касе эҳтимол аз дилаш гузаронад, ки ин ба ҷиҳатҳои идеологии бозсозӣ чӣ гуна муносибат дорад? Ба фикрам,

ин алоқаи бевосита дорад, ки чӣ гуна иҷро шудани ин вазифаҳо аз бисьёр ҷиҳат ба тансиҳатӣ ва шуури мардуми мо, вақти хуши онҳо, муносибати онҳо ба кор, ба сиёсати партия, ба бозсозӣ вобаста аст.

Рафиқон, ислоҳоти иқтисодии мо, инкишофи процессҳои демократиконӣ ва ошкорбаёнӣ, навсозии соҳаи маънавию ахлоқ, яъне ҳамаи он чизе, ки бо мафҳуми бозсозии революционӣ алоқаманд мекунем, ҳалқаҳои як занҷиранд. Онҳо бо ҳам зич алоқаманду вобаста буда, талаб мекунанд, ки мо бозсознро дар яке аз онҳо сар карда, дар дигараш давом диҳем.

Бинобар ин комилан табиист, ки, ба фикрам, мо мантиқан акнун ба зарурати бозсозии системаи сиёсиамон расидаем. Албатта, сухан на дар бораи дигар кардани системаи ҳозира, балки аз он меравад, ки ба он структураю унсурони сифатан нав ҷорӣ карда, ба он мазмуну мундариҷа ва суръати наве бахшем, ки инкишофи бомуваффақияти ҷамъиятамонро таъмин кунанд. Ин масъалаҳо дар мамлакат ҳамаҷониба ва фаъолона муҳокима мешаванд. Ин беҳуда нест. Бозсозӣ чуқур реша медавонад. Вай бояд ҳаман соҳаҳо ва, албатта, системаи сиёсӣ барин соҳаи муҳимтарини ҷамъиятро дарбар гирад.

Чунон ки аз ин пеш гуфтам, мо бояд то Конференцияи XIX партиявӣ аз рӯи ин масъалаҳо хеле корро ба ҷо оварем. Проблемаи асосии инкишофи системаи сиёсиамон барпо кардани чунин механизми ҳокимияту идоракунӣ мебошад, ки дар он назорати таъсирбахши демократӣ аниқ ба роҳ монда, тартиботи дахлдори қонунӣ андешида шавад, ки дар ҳалли масъалаҳои муҳнмтарини сиёсию давлатӣ унсури тасодуфро ҷиддӣ кам кунад, ё худ тамоман ба он роҳ надиҳад, имконияти субъективизмро дар тамоми «зинаҳои» системаи сиёсиамон мустасно гардонад. Бояд ба он муваффақ шуд, ки қарорҳои принципиалӣ бо иштироки фаъолонаи халқ андешида, қабул карда шаванд, ин ба демократияи социалистии мо мувофиқат мекунад.

Пеш аз ҳама бояд дар бораи қатъиян баланд бардоштани роли Советҳо чун меҳвари системаи сиёсии ҷамъиятамон, таҷассуми давлатии он сухан равад. Маҳз дар ҳамин, дар ташаккул ва амали Советҳо бояд дар навбати аввал принципҳои демократии социализм истифода бурда шаванд. Мо имрӯз ба маънии муайян аз зарурати таҷаддуди ҳокимияти Советҳо дар фаҳмиши ленинии он сухан меронем. Ҳамаи Советҳоро ба Советҳои ба тариқи реалӣ коркунанда, ташаббускор, марказҳои комилҳуқуқи ҳокимияту идоракунии давлатӣ табдил додан даркор.

Ин, аз афташ, талаб мекунад, ки чӣ тавр ташаккул ёфтани Советҳоро беҳтар андешем. Аз ин мебарояд, ки системаи интихоботиамонро такмил додан зарур аст, то ки процесси ташаккули органҳои ҳокимият иштироки фаъолонаи халқ ва бодиққат хоста гирифтани одамонеро, ки ба беҳбудии фаъолияти Советҳо дар сурати ба ҳисоб гирифтани вазифаҳои бозсозӣ қодиранд, таъмин кунад. Дар Советҳо тамоми ҷиҳатҳои гуногуни мамлакатамон, аз ҷумла хусусиятҳои миллиро ба назар гирифтан лозим аст. Албатта, мо ба масъалаҳои фаъолияти Совети Олии СССР низ бояд диққат диҳем. Роли онро дар бобати зиёд кардани самараи кор аз Президиум, сессияҳо сар карда то фаъолияти комиссияҳо ва депутатҳо бояд ба тарзи нав андешем.

Масъалаи куллии ислоҳоти системаи сиёсӣ ба тафриқаи вазифаҳои органҳои партиявӣ ва давлатӣ дахл дорад. Дар ин боб низ бояд идеяҳои ленинӣ ба асос гирифта шаванд. Роли роҳнамоию роҳбарии партия шарти ҳатмии мавҷудияту инкишофи ҷамъияти социалистӣ мебошад. Партия роҳи сиёсиро аз ҷиҳати назариявӣ андешида, саҳеҳ мегардонад. Вай сиёсати андешидаашро ба омма расонда, оммаро ба иҷрои вазифаҳои ба миёнгузошташуда муташаккилу муттаҳид мегардонад, сиёсати дахлдори оид ба кадрҳоро мегузаронад. Вазифаҳои асосии партия чун пешоҳанги сиёсии ҷамъият маҳз аз ҳаминҳо иборатанд. Ҳозир, дар шароити

бозсозӣ, демократиконӣ таълимоти Ленин дар бораи партия, фаъолияти он дар шароити социализм бояд пурра барқарор карда шавад. Мо бояд бо таклифҳои пухтаи доир ба ин масъалаҳо коллективона мулоҳизашуда ба Конференцияи умумииттифоқии партиявӣ ҳозир шавем.

Системаи сиёсии барпошавандаро бе системаи мутараққии ташкилотҳои ҷамъиятӣ, ба куллӣ тағьир додани мазмуну мундариҷа ва усулҳои кори онҳо низ тасаввур кардан имконнопазир аст. Ин системаи сиёсӣ бояд ба идроки он асос ёбад, ки ҳар ташкилоти ҷамъиятӣ намояндаи табақаҳои муайяни иҷтимоии дорои хусусияту манфиати хос мебошад. Аз ин рӯ, вазифа на аз он иборат аст, ки онҳоро сайқал диҳем, балки ин хусусияту манфиатро ҳарчи пурратар ошкор гардонда, ба назар гирем ва ба хизмати пешрафти ҷамъият истифода барем. Инкишоф додани фаъолияти иҷтимоию сиёсӣ, қонеъ гардондани манфиати гуногун, дар рӯҳи худидоракунии ҷамъиятӣ тарбия намудани гражданинҳо вазифаи асосии ташкилотҳои ҷамъиятӣ мебошад.

Ба фикрам, мо бояд бо роҳи ба органҳои поёнӣ додани як қисми ваколатҳои органҳои марказӣ дар ташкилотҳои ҷамъиятӣ бартараф кардани фишори омирони маошхӯр, маъракабозӣ ва бюрократизмро ҳамчун вазифа ба миён гузорем. Ташкилотҳои поёниро аз зарурати бо аппарати болоӣ маслиҳат кардани ҳар қадами худ озод кардан лозим аст.

Талаботи инкишоф додани системаи структураҳои ҷамъиятӣ, ташкили як қатор идораҳои ҷамъиятие, ки одамонро аз рӯи манфиати гуногуни иҷтимоӣ, касбӣ ва манфиати дигар муттаҳид мекарда бошанд, ҳис мешавад. Эҳтимол, доираи масъалаҳоеро, ки органҳои давлатӣ фақат бо иштироки ташкилотҳои ҷамъиятӣ ҳал карда метавонанд, васеъ кардан арзад.

Демократизми социалистӣ шаклҳои гуногуни ҳаёти иҷтимоӣ, сиёсӣ, албатта, дар заминаи принципу комьёбиҳои социалистии мо мебошад. Ин идея бояд дар қарорҳое, ки назар ба фикри мо, конференцияи партиявӣ бояд андешад, ифода гардад.

Ин ба масъалаҳои муносибатҳои миллӣ, сохтмони давлати миллӣ низ дахл дорад. Мо ҳозир аз афзоиши шуури миллии ҳамаи миллату халқиятҳои мамлакат, аз зуҳуроти ҳисси миллӣ (ин баъзан дар шакли вайрон зоҳир мегардад) сухан меронем. Ҳамаи ин масъалаҳои воқеианд, ки онҳоро ҳал кардан лозим. Ҳамчунин дар бораи шаклҳои минбаъд ҳам инкишоф додани алоқаҳои байни республикаҳо, мустаҳкам намудаии ҳуқуқҳои онҳо, аз ҷумла дар органҳои марказии давлат чӣ миқдор намоянда доштанашонро фикр кардан лозим аст.

Чунон ки мебинед, проблемаҳо бисьёранд. Онҳо бо чораҳои нимкора ҳал намешаванд. Зоҳиран дар назди мо вазифаи то конференцияи ояндаи партиявӣ тайёр кардани таклифҳои оид ба такмили системаи сиёсӣ истодааст, ки онҳо ба идеяҳои съезди XXVII партия, Пленумҳои КМ дар бораи худидоракунии социалистии халқ бояд асос ёфта бошанд, процессҳои демократикониро, ки дар ҷамъият ба амал меоянд, ба назар гиранд.

Акнун, рафиқон, аз баъзе ҷиҳатҳои байналхалқии идеологияи бозсозӣ гап заданиам.

Мо азобу машаққати таҷрибаю сабақҳои замони гузаштаро аз сар гузаронида, бо ғалбери ақлу хирад ва дилу ҷонамон бехта, дар наздамон чунин вазифа гузоштем: ҷамъиятеро, ки дар он зиндагонӣ мекунем, дарк карда биомӯзем. Дар соҳаи ҳаёти байналхалқӣ низ айнан ҳамин гуна масъала гузоштем: ҷаҳонеро, ки мамлакатамон умр ба сар мебарад, дарк карда биомӯзем. Дар натиҷаи таҳлили холисона мо бозсозӣ ва тафаккури нави сиёсиро зарур донистем. Бо ҳамин девори дарки илмии воқеияти ҳозира рахна карда, он ба сиёсати навоваронаю суръатнок табдил дода шуда буд.

Мо ҳанӯз то съезди партия дар Изҳороти худ аз 15 январи соли 1986-ум программаи ҳаракатро ба сӯи ҷаҳони беяроқи ядрой чун шарти ҳатмии бақои аҳли башар эълон кардем. Съезди XXVII КПСС фалсафаи ҳамзистии осоиштар дар байни асрҳо ҳамаҷониба маънидод карда, концепцияи системаи умумии сулҳ ва амнияти байналхалқиро асоснок намуд. Ташаббусҳои мо дар соҳаи яроқпартой ва тадбирҳои дигари конкретии арсаи байналхалқӣ акнун на бадеҳатан шарҳ додани ин ё он амалиёти сиёсии Ғарб, эътибор додан ба вай мебошанд, ки аз ин пеш аксаран ҳамин тавр мешуд. Ин ташаббусу тадбирҳо заминаи пойдору дарозмӯҳлати илмӣ пайдо карданд.

Роҳи сӯи Женева, сипас роҳи сӯи Рейкьявик ва ниҳоят роҳи сӯи Вашингтон ҳамин тариқ кушода шуд, то ки роҳбарияти Штатҳои Муттаҳида якумин созишномаи кам кардани яроқи ядрой — шартнома дар бораи ракетаҳои миёнапарвоз ва кӯтоҳпарвозро имзо намояд. Ба фикрам, ҳамаи мо ба аҳамияти он баҳо дода, иқрор ҳастем, ки вай дар амал дурустии сиёсати пешгирифтаи Пленуми апрелии соли 1985-ро, ки дар съезди XXVII аз ҷиҳати назариявӣ ва сиёсӣ асоснок карда шуд, собит менамояд. Мо мегӯем, ки шартномаи дар Вашингтон имзошуда оғози яроқпартоии воқеист. Мо мехоҳем, ки кор ҳамин тавр шавад. Бинобар ин ҷаҳд менамоем, ки ин кор минбаъд давом кунад.

Аммо ин ҷамъбаст ҳам мебошад. Ин ҷамъбасти ҷидду ҷаҳд ва муборизаи мамлакатҳои социалистӣ, давлатҳои дигари тараққипарвару сулҳдӯст, ҳаракатҳои оммавии ҷамъиятӣ, Ташкилоти Давлатҳои Муттаҳида, ҳаракати ҳамроҳнашавӣ ба муқобили хавфи ҷанги ядрой мебошад. Ин натиҷаи фаъолияти ходимони барҷастаи илму маданият, калисо, муттаҳидию ҳамфикрии онҳост. Ин оқибати мавқеи хирадмандонаю фаъолонаи бисьёр сиёсатмадорон, корчаллонҳо, доираҳои ҳарбӣ мебошад.

Шартнома як навъ нишондиҳандаи ба худ хоси ҳамон дараҷаест, ки неруи сулҳ ноил гардидааст. Вай ба он ҳам шаҳодат медиҳад, ки тафаккури нав на фақат ба ақлу ҳуши мардум роҳ меёбад, балки ба сиёсати ҷаҳонӣ низ таъсир мерасонад. Таҷрибаи тартиб додани шартнома низ ибратбахш аст. Самараи гуфтушуниди баробарҳуқуқӣ, бигузор душвору пуршиддат, ки дар он манфиату ташвиши ҳамдигар бо диққат ба назар гирифта мешаванд, исбот шуд.

Аммо имзои шартнома ба хотирҷамъию хушҳолӣ баҳона шуда наметавонад. Вай гуфтан мумкин аст, ба давраи навбатии мубориза барои яроқпартой ва сулҳу амонӣ, аз ҷумла ба муборизаи идеологӣ ибтидо гузошт. Баъди рӯзҳои аввали димоғчоқӣ дере нагузашта душманони бехдошти муносибат бо СССР «нафир дода» қувваҳояшонро ба муқобили тасдиқи шартнома сафарбар карданд. Маъмурияти Америка ба қавлаш вафо мекунад, шартномаро муҳофизат менамояд. Аммо дар баробари ин дар суханпардозии зиддисоветӣ, зиддикоммунистӣ ва на фақат дар сухан, балки бо амалиёти муайян ба тарзи милитаристӣ бо худи ҳамон баҳонаи «афзоиши таҳдиди советӣ» тарафи қувваҳои рости гузароро мегирад. Мо боз дучори иғвогарие шудем, ки дар сарҳадҳоямон рух дод. Муҳите, ки дар сафари ШМА муҳайё гашт, ба табъи баъзе касон ҳеҷ намефорад.

Фаъолияти милитаристии қисми европоии НАТО хеле боло гирифтааст, шитоб доранд, ки «ҷои» ракетаҳои аз рӯи шартнома нестшавандаро «пурра» намоянд. Хелҳои «дигари» яроқи ядроиро, алалхусус дар баҳру ҳаво, нав ва зиёд карданианд, риёкорона даъво менамоянд, ки шартнома онҳоро дарбар намегирад. Аз Лондону Париж, аз қароргоҳи НАТО дар Брюсель боз гапҳое ба гӯшамон мерасанд, ки дарояндаи дур ҳам бошад, аз яроқи ядрой ҳеҷ даст кашиданӣ нестанд. Дар баробари маъқул шуморидани шартнома ва гуфтушуниди СССР ва ШМА дар бораи кам кардани яроқи стратегӣ изҳор карда мешавад, ки Фран-

ция ва Англия истеҳсоли яроқи ядроии худро минбаъд ҳаргиз кам карданӣ нестанд. Баръакс, зиёд карданианд. Маҳз баъди имзо шудани шартнома давлатҳои аъзои НАТО дар соҳаи интеграцияи дутарафаю бисьёртарафаи ҳарбӣ фаъолияти ниҳоят пурҷӯшу хурӯши худро намоиш медиҳанд.

Ходимони олимартаба нисбат ба бозсозии мо дар баробари фикру мулоҳизаҳои мусбат боз «дар бораи экспансияи коммунизм» ҳарзагӯӣ карда, огоҳ менамоянд: гӯё фаромӯш кардан лозим нест, ки «бо кӣ сару кор доранд» ва модоме, ки роҳбарияти ҳозираи советӣ системаашро тағьир доданӣ нест, «дипломатияи табассуми» ӯ боиси шубҳа шуда метавонад.

Дар бораи маънӣ надоштани ҳар гуна гуфтушунид бо СССР боз ҳаёҳу мебардоранд, зеро вай гӯё умуман «сазовори эътимод иест». Қувваҳои реакционӣ, қувваҳои гузарои зиддисоветӣ муттаҳид мешаванд. Ҳар гуна «аналитикҳо» ва кремльшиносон барои ҳукуматҳо тавсияҳои даҳшатангез пешкаш менамоянд, майнаи аҳли ҷамъиятро ифлос карда, метарсонанд, ки агар процесси яроқпартоӣ давом ёбад, оқибаташ барои Ғарб «фоҷиаангез» мешавад.

Кӯшиши ба хоки мо, ба муҳити мо гузарондани муборизаи идеологӣ доир ба масъалаҳои бозсозӣ ва яроқпартоӣ авҷ кардааст. «Радиосадоҳо» дар бораи авҷ гирифтани мубориза дар ҷамъияти советӣ, дар роҳбарияти советӣ, дар бораи он ки нисбат ба бозсозӣ ва сиёсати берунии КПСС «оппозиция» ба миён омада, тезу тунд мегардад, фикрҳои бофтаю сохтаи иғвогарона паҳн мекунанд. Ба имконияти амалӣ гардидани мақсадҳои ба миёнгузоштаи партия тухми шакку шубҳа, нобоварӣ коштанӣ мешаванд. Марказҳои иғвогариҳои зиддисоциалистӣ на фақат нисбат ба Иттифоқи Советӣ ин корро пеш гирифтаанд, мо иинро нағз мушоҳида мекунем.

Онҳо ба муқобили мамлакатҳои дигари социалистӣ, ки дар онҳо низ процессҳои босуръати такомули минбаъдаи социализм давом доранд, шитобкорона усулҳои нави вайронкорӣ меандешанд. Онҳо барои ҳар кадоми ин мамлакатҳо усулҳои хос кофта меёбанд, то ки хусусияти миллиро ба назар гирифта, амал кунанд.

Мо сабаби ба таҳлука афтодани онҳоро медонем. Онҳо на фақат барои он ба ташвиш афтодаанд, ки яроқпартоӣ фоидаи комплекси ҳарбию саноатӣ ва даромади касонеро кам хоҳад кард, ки ризқашонро аз охури ин комплекс меёбанд. Инчунин барои он ба ташвиш афтодаанд, ки аз эҳьёи қувваи ҷозибаи идеяҳои социалистӣ, афзоиши нуфузи социализм чун ҷамъияти меҳнаткашон меҳаросанд. Онҳо дар бими онанд, ки ҳусни таваҷҷӯҳи мардум нисбат ба мамлакати мо боз зиёд шуда, Иттифоқи Советиро аз нав «кашф» карда истодаанд.

Ҳамаи ин «симои душман»-ро хароб менамояд, яъне пояи асосҳои идеологии сиёсати зиддисоветӣ ва империалистиро бармеканад. Иморате хароб мешавад, ки дар тӯли даҳҳо соли охир ба реакционерон содиқона хизмат мекард. Ана бинобар ҳамин сиёсати ташаббускорона, сулҳдӯстонаи СССР ба табъи қувваҳои «рост» намефорад. Ана барои ҳамин онҳо поезди яроқпартоиро, ки беш аз пеш суръат мегирад, боздоштаниананд. Мо бояд ҳамаи инро дар кори идеологӣ ва пропагандаамон ба назар гирифта, чораҳои дахлдор бинем.

Рафиқон! Дар давраи баъди Пленуми аз ин пеш барпогардидаи КМ, дар баробари шартнома дар бораи ракетаҳои миёнапарвозу кӯтоҳпарвоз тадбирҳои ҳалли проблемаи Афғонистон воқеаи дигари назаррраси дорои хусусияти байналхалқӣ мебошад. Ин проблема кайҳо боз ҳисси мардуми советӣ, тамоми ҷамъиятамонро ҳамаҷониба ва бевосита фаро гирифтааст.

Бюрои Сиёсӣ баъди Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС вазъиятро қатъиян ва берӯихотир таҳлил намуда, роҳи халосиро аз ин вазъи-

ят ҷустуҷӯ кард. Аммо ҳамаи проблемаҳоеро, ки ба рафъи ҷиҳатҳои асосии ин ҷанҷоли мураккаби минтақавӣ имкон медиҳанд, амалан ҳал кардан осон набудааст. Барои ин баъди дар охири соли 1986 ба арсаи сиёсии Афғонистон бо сардории Наҷибулло пайдо шудани қувваҳои дар ҳақиқат миллӣ имконият ба миён омад. Барои чунин рафъи ҷанҷол, ки Афғонистон давлати мустақил, бетараф, ҳамроҳнашуда бошад, заминаи берунӣ мусоид гашт. Ин ба манфиати халқи афғон аст. Ин ҳамчунин ба манфиати мост, то ки ҳамсояи тинҷу боэътимод дошта бошем, ки бо он мо муносибатҳои баробарҳуқуқи ба ҳамдигар манфиатбахшро дар рӯҳи анъанаҳое инкишоф медиҳем, ки асосашро В. И. Ленин гузоштаast.

Изҳоротеро, ки даҳ рӯз пеш чоп гардид, шумо нағз медонед. Дар изҳорот мо гуфтем, ки чӣ тавр кору амал мекунем ва ба чӣ умед мебандем. Ин изҳоротро халқи мо, иттифоқчиёну дӯстони мо, доираҳои васеи аҳли ҷамъияти ҷаҳон пазируфтанд ва маъқул шумориданд. Ин ҳуҷҷат онҳоеро, ки проблемаи Афғонистонро минбаъд ҳам ба мақсади ғаразнок истифода бурданианд, ба воқеияти нав дучор мегардонад. Онҳо бояд ин воқеиятро ба эътибор гиранд. Моҳҳои оянда нуқтаи назари ҳақиқии ҳамаи онҳоеро равшан нишон медиҳанд, ки дар процесси бо роҳи сиёсӣ яктарафа кардани вазъияти Афғонистон иштирок менамоянд.

Албатта, рафиқон, иштироки мо дар яктарафа кардани ҷанҷоли Афғонистон проблемаи хеле мураккаб аст ва бисьёр паҳлӯҳои масъалаҳоеро фаро мегирад, ки мо дар рафти бозсозӣ ва собитқадамона ҷорӣ кардани тафаккури нав дар сиёсати амалӣ ҳал мекунем. Вале ҷиҳати асосӣ ҳозир ин аст, ки Бюрои Сиёсӣ дар ин масъала ҳам қатъиян мувофиқи роҳи принципии съезди XXVII КПСС амал мекунад.

Умуман, бояд гуфт, ки ҳам ҳалли илмии проблемаҳои тафаккури нав ва ҳам аз назари идеологӣ асоснок кардани онҳо дар марҳалаи ибтидоӣ қарор доранд.

Дар вазъияти равнақи ошкорбаёнӣ ин кор суст намешавад. Майли одамони советӣ дар ин бора, ки рӯйдодҳои ҳозираро худашон ҳамаҷониба сарфаҳм раванд ва беҳтар дарк намоянд, зиёда аз ин дар муборизаи умумихалқии зидди хавфи ҷанг, дар равобити байни мардуми ҷаҳон бо камоли кордонӣ иштирок кунанд, майли табиист.

Маҳз барои ҳамин ҳам тамоми шароити зарурӣ муҳайё карда мешавад, ки дараҷаи ахборотию интеллектуалии пропагандаи сиёсати берунӣ, кори фаҳмондадиҳӣ ва эзоҳотӣ оиди масъалаҳои байналхалқӣ хеле баланд бардошта шавад. Ин соҳаи бағоят муҳими фаъолияти идеологии мост. Зеро бинобар идеяю дигаргуниҳои тартиботи дохилии мо дар боби дарки моҳияти тафаккури нав майнаи баъзеҳо гиҷ шудааст. Аз ин рӯ, табиист, ки проблемаҳо хеле бисьёранд ва онҳо боз зиёд мешаванд ва дар атрофашон мубориза авҷ гирифтааст.

Мо шоҳидону иштироккунандагони ҳодисаи бемисл, шоҳидону иштироккунандагони як навъ ҳодисаи ғайритабиӣ гардидем, ки самараи диалектикаи бузурги таърихи ҷаҳонист. Зимни интернационаликонии босуръати бисьёр процессҳои ҷаҳонӣ миқдори вариантҳои тараққиёти миллӣ ва минтақавии мамлакату халқҳо зиёд шуда, хусусияти онҳо меафзояд. Вале ҳам ин, ҳам он ба пойдории пояи бутуни сулҳ кӯмак мекунад. Ин чизҳоро дар назария боз ҷиддӣ омӯхтан ва дар сиёсат татбиқ намудан лозим. Ин вазифаи ҳам назариявӣ ва ҳам амалист, ки серпаҳлӯ мебошад.

Мо ба доктринаи ҷангҷӯёна, ки сиёсати зӯрӣ бар он қарор мегирад, концепцияи «мувозанаи манфиат» ва амнияти баробари тарафайнро муқобил гузоштем. Манфиати давлатии мо ба ин манфиати халқҳо, оммаи меҳнаткашони ҳар ҷамъияти дигар мухолиф нест. Агар сулҳ набошад, ягон прогресс ҳам намешавад. Аз ин рӯ, сухан рондан дар бораи манфиати ягон тараф бе назардошти иҷрои ин вазифа маънӣ надорад.

Мубориза барои аз сиёсати байналхалқӣ нест кардани ҷанг ин муборизаест барои наҷот додани ҳаёти миллионҳо одамон, пеш аз ҳама, ҳаёти меҳнаткашонест, ки аз ҳама гуна ҷанг қабл аз ҳама ва бештар аз ҳама азобу шиканҷа мекашанд. Ба роҳ мондани муносибатҳои мӯътадили амалӣ бо давлатҳои системаи муқобил, ҷуз ҳамаи ин, пояи антисоветизм, яъне антикоммунизмро лиққонак карда, бо ҳамин дами фишори реакцияро ба музаффарияту мақсадҳои демократӣ паст мекунад.

Нест кардани милитаризм — мо ин масъаларо ҷиддӣ ба миён гузоштем ва ба он ба таври амалию реалистӣ муносибат мекунем — на фақат ба кашидани ҷилави қувваҳои реакционӣ, балки ба афзудани ҷойҳои кор дар ҳама ҷо ҳам мусоидат мекунад. Ин ғайр аз нафъи бевоситаи меҳнаткашон ба равиақи қисми оммаи аз ҷиҳати иқтисодӣ ва иҷтимоӣ фаъоли меҳнаткашон, яъне ба инкишофи базаи иҷтимоии демократия ва прогресс роҳ мекушояд.

Мубориза барои тартиби нави иқтисодии ҷаҳон ва барҳам додани бӯҳронҳои сохти ҷаҳони сеюм дар ниҳояти кор муҳайё намудани шароити зиндагии сазовори миллионҳо одамони қитъаҳои том ва ба эҷодкории таърихӣ ҷалб шудани онҳо аст. Ин омили муҳими прогресси ҷаҳонӣ, тараққиёти мустақилона ва дигаргуниҳои революционӣ ҳам мебошад.

Мураккабии процессҳои ҷаҳон ва номаълум будани «рафту гашти» сиёсати ҷаҳонӣ, калонмиқьёс ва ғайримуқаррарӣ будани муборизаи сулҳомези мо, ки дар ҷаҳон ҳамовозии бемисл пайдо кард, муқовимати қувваҳои пурзӯре, ки ба ҳамзистии осоишта ба таври объективӣ манфиатдор нестанд ва ниҳоят зарурати он, ки моро дуруст бояд фаҳманд, — ҳамаи ин на фақат масъулияти сиёсии мо, балки масъулияти назариявии моро ҳам зиёд мекунад. Масъалаи куллии назариявӣ, ки ҳам дар назди марксистон ва ҳам дар назди мухолифони онҳо ба таври ҷиддӣ истодааст, масъалаи ба ҳам омезиш ёфтани асосҳои синфию умумиинсонӣ дар тараққиёти реалии ҷаҳон ва, албатта, дар сиёсат мебошад.

Дар маърӯза дар бораи 70-солагии Октябрь дар ин хусус нуктаҳои принципӣ баён шуда буданд. Проблемаи асосӣ ба миён гузошта шуда буд: оё дар марҳалаи ҳозира, дар мавриде, ки то охири асри XX ҷаҳони ба ҳам вобастаю бутун барпо мегардад, чунин таъсиргузорӣ ба табиати империализм, ки зуҳуроти хавфноки онро пешгирӣ мекард, имконпазир аст? Меъёрҳои мусобиқаи системаҳои гуногуни иҷтимоӣ ва имконияти ҳамзистии онҳо дар шаклҳое, ки фалокати кайҳониро истисно мекарданд, нишон дода шуданд. Афкори ҷамъиятшиносии мо ба таҳлили хусусият ва аломатҳои асосии давраи нав ҷасурона шурӯъ намуд.

Хеле бисьёр халқҳои ҷаҳон бозсозии моро кори хайр барои тамоми инсоният мешуморанд, ба дигаргуниҳои ҳозираи мо ва ба сиёсати берунии мо баҳои мусбат медиҳанд, ҳатто ба онҳо таваҷҷӯҳ зоҳир мекунанд. Бисьёриҳо бозсозиро ошкорою фаъолона тарафдорӣ менамоянд. Мо дар қалби тамоми мардуми ҷаҳон шӯълаи умедро ба фардо фурӯзон кардем. Ин сарвати бузурги маънавист. Мо бояд инро ба қадру қимат шуморем ва ба эътимоде сазовор гардем, ки дар ҳама ҷо ҳис мекунем. Чунин аст як тарафи кор, ки ба омили инсонӣ бевосита алоқаманд асту аз сарчашмаҳои процессҳои объективии замон об мехӯрад.

Тарафи дигари кор дигаргуниҳои куллии капитали монополистӣ ва ҷамъиятест, ки ин капитал дар он ҳукмронӣ мекунад. Ғайр аз ин омилҳои комилан наве ба миён омаданд, ки барои тараққиёти ҳозираи ҷаҳон аҳамияти ҳалкунанда пайдо кардаанд: хавфи ҷанги ядроӣ, оқибати бемисли иҷтимоию байналхалқии революция дар илму техника, хавфи экологии барои ҳама умумӣ, вазъияти принципан дигари соҳаи ахбор ва тамоми намудҳои коммуникация аз ҷумлаи ин омилҳоанд. Тезу тунд шудани проблемаҳои умумиҷаҳонӣ, дарки зарурати ҳамкории байналхалқӣ дар ҳалли онҳо — ҳамаи ин ба манфиати сулҳ ва яроқпартоӣ аст.

Ба одамони бисьёр мамлакатҳо оқибати таҷрибаи даҳшатангези фашизм ва ҷанги дуюми ҷаҳонӣ ҳамоно таъсири пурзӯри рӯҳӣ мерасонад.

Ҳамаи ин таносуби байни «партияи ҷанг» ва «партияи сулҳ»-ро дар доираи капитализми монополистӣ ва надстройкаи сиёсии байналхалқии он ба қавли Ленин, таносуби байни ҷиҳати дағали буржуазӣ, буржуазияи таҷовузкорона, буржуазияи реакционӣ ва «лагери пацифистӣ»-и синфи дар Ғарб ҳукмронро тағьир медиҳад. Хулоса, шароити байналхалқие, ки мо дар он ба давраи нави калони революцияамон қадам гузоштем, аз шароит, марҳалаҳои аввалини он комилан фарқ мекунад.

Тафаккури нав дарки дурустии воқеияти нав аст, ки бо методи диалектикаи материалистӣ таҳлил шудааст. Ин хулосаҳои чунин таҳлил аст, ки бо таҷрибаи революционии ленинӣ ва бо принципҳои асосии марксизм-ленинизм қиёс шудаанд. Ҳамчунин таъкид бояд кард, ки тафаккури нав ба назарияи ленинии империализм, табиати империализмро таҳқиқ намудани В. И. Ленин, ки ҳаргиз «хуб» намегардад, қарор мегирад. Мо дар ин масъала ягон хаёли хом надоштем ва надорем.

Роли нави сарватҳои умумиинсонӣ ҷузъи асосии тафаккури нав аст. Аҳамияти онҳоро ҳам Маркс ва ҳам В. И. Ленин таъкид карда буданд ва ин фақат мулоҳизаҳои умумие набуд, ки аз асоси гуманистии таълимоти онҳо бармеомаданд. Муаллимони муаззами мо аҳамияти процессҳои интеграционалии ҷаҳонро қайд карда, заминаи объективии сарватҳои умумиинсониро ошкор намуда, онҳоро аз нуқтаи назари диалектика бо сарватҳои иҷтимоию синфӣ алоқаманд карданд. Ҳозир ҳамаи ин роҳи асосии сиёсати амалии мо мегардад. Чунин талаб нисбат ба сиёсат тақозои ҳам процессҳои манфӣ ва ҳам процессҳои мусбати замони мо аст: аз як тараф, худи мавҷудияти бани башар дучори хавфи бемисл мегардад ва, аз тарафи дигар, роли омма ва омили умумидемократӣ дар сиёсати дохилии давлатӣ ва ҷаҳонӣ зиёд мешавад.

Ин муносибатҳои комилан дигари байналхалқиро ҳам тақозо мекунад. Маҳз кадом муносибатҳо? Кадом принцип бояд дар онҳо принципи асосӣ ва ҳатмӣ бошад? Мо онро номбар кардем. Дар ин бора ба ҳама шунаво карда сухан рондем. Онро барои ҳама, аз президенти ШМА сар карда, то дӯстонамон — муборизони роҳи истиқлолияти миллӣ ва социализм боз такрор мекунем. Ин принцип эътирофи роҳи иҷтимоию сиёсии худро озодона интихоб намудани ҳар халқу ҳар мамлакат аст.

Дар чунин гузориши масъала низ мо хаёли хом надорем, мо нағз мефаҳмем, ки Ғарбро ба зарурати эътирофи ин принцип на бо илтифоти дипломатӣ ва на бо пропаганда бовар кунондан мумкин аст.

Албатта, аҳамияти азму иродаи неки мо, тарзи нави фаъолияти байналхалқии мо, саъю кӯшиши моро ба гуфтушуниди кушодадилонаю самарабахш ба хотири таъмини минимуми эътимод, ки байни намояндагони системаҳои ба ҳам муқобили ҷамъиятӣ имконпазир аст, кӯшишамонро ба даст кашидан аз идеологизацияи муносибатҳои байнидавлатӣ, омодагиамонро ба созиши баробар, ба созише, ки ба амнияти ягон тараф зарар намерасонад, хулоса, тамоми чизеро, ки дар давраи бозсозӣ хоси сиёсати берунии советӣ мебошад, ба ҳеҷ ваҷҳ паст задан мумкин нест.

Вале «маърифатпарварӣ» асоси дар кори эътирофи ҳуқуқи халқҳо — ҳуқуқи босалоҳдиди худ, бе дахолати беруна зиндагӣ кардан, беш аз пеш худи воқеияти замони мо мегардад, ки дар бораи он ман аллакай сухан рондам ва дар тафаккури нав инъикос меёбад. Дарвоқеъ, маҳз барои он, ки вай вазъияти ҷаҳонро дуруст инъикос менамояд ва мо онро на фақат барои худ, балки барои мамлакатҳои дигар ҳам қобили қабул мешуморем. Ин воқеият ҳар касро водор мекунад, ки инро ба эътибор гирад. Зеро дар ниҳояти кор масъалаи бақои умри инсоният, худи мавҷудияти тамаддун ҳал мешавад.

Вазифаи муҳим, ба фикрам, вазифаи таърихии қувваҳои социализм,

демократия ва прогресс аз он иборат аст, ки ин воқеият вусъат дода, пойдор гардонда ва ҳамчунин воқеияти наве барпо карда шавад, ки кӯмак мерасонад, ин ғалабаҳо дар сари роҳи қувваҳои таҷовуз ва интервенция садди шикастнопазир гарданд.

Мо, дар Иттифоқи Советӣ, ин воқеиятро ба туфайли бозсозиамон барпо намуда, мустаҳкам мекунем. Бори дигар гуфтаниам: тамоми комьёбиҳои мо дар соҳаи сиёсати берунӣ ва худи кори муҳофизати сулҳ ба муваффақиятҳои бозсозӣ, ба кори мову шумо, рафиқон, асос мееёбанд. Вале муҳим аст, ки ҳамаи одамони мо робитаи баръаксро ҳам хуб омӯзанд: муваффақияти бозсозӣ бидуни сиёсати беруние, ки ба тафаккури нав қарор гирифта бошад, имконнопазир аст.

Рафиқон! Дар чунин алоқамандии диалектикии ҷиҳатҳои дохилӣ ва берунии сиёсӣ проблемаҳои идеологии бозсозӣ дар марҳалаи нави он ба назар мерасанд. Онҳо бори дигар, вале бо қувваи даҳчанд диққати моро ба масъалае ҷалб менамоянд, ки як сол пеш дар Пленуми январии КМ ҷиддӣ ба миён гузошта шуда буд. Ин масъалаи оиди кадрҳост.

Дар фаъолияти тағьирёбандаи амалӣ, ҷӯшу хурӯш ва ғайратмандии ташкилотчигию сиёсӣ ва идеологӣ ҳозир ба одамоне, ки ба гуфти персонажи Щедрин: «идеяҳои навро намефаҳмам. Ҳатто намефаҳмам, ки онҳоро фаҳмидан аслан чӣ лозим аст», мегуфт ҷой бояд набошад. Бадбахтист, агар ҳамзамони мо ҳамин тавр андеша ронад. Чандин карат бадтар аст, агар аъзои партия, роҳбари коммунист мубталои чунин рӯҳия шуда бошад. Бори дигар ба такрор мегӯям: партия, ҳар коммунист, сарфи назар аз он, ки кадом мансабро ишғол мекунад, бояд намунаи демократизмро нишон диҳад. Бе ин процесси демократӣ пеш намеравад.

Партия бозсозиро аз худ, аз кадрҳои худ сар кард. Баъди Пленуми январии КМ КПСС партия дар масъалаи кадрҳо бисьёр корҳоро ба ҷо овард. Меъёри асосие, ки мо дастури амал кардем, муносибат ба бозсозӣ буд. Ҳисоботи органҳои интихобӣ оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ ба ҳамин қарибӣ дар тамоми ташкилотҳои партиявӣ анҷом ёфт. Ҳисобот нишон дод, ки коммунистон бо бефаъолиятӣ, бемасъулиятӣ, карахтӣ, бо бепарвоӣ нисбати бозсозӣ муросо кардан намехоҳанд, лофзанҳою лаққиҳоро чашми дидан надоранд, дар рафти маҷлисҳо кори бештар аз 4800 комитети партиявӣ ва бюрои партиявӣ ғайриқаноатбахш шуморида, зиёда аз 89 ҳазор аъзои органи интихобӣ иваз карда шуд. Ин натиҷаи қонунии дар партия муҳайё кардани вазъияти серталабии олӣ нисбат ба кадрҳо ба кори бозсозӣ мебошад.

Мо бояд бо ин роҳ собитқадамона пеш равем. Ин чунин маъно дорад, ки демократизмро бояд монда нашуда омӯзем, чунон ки инро замони бозсозӣ талаб мекунад. Албатта, демократизмро омӯхтан кори мушкил аст. Вале мо раҳнамои боэътимод, услуби боэътимоди ленинии чунин омӯзишро дорем.

Ин бебокона равнақ додани танқид ва худтанқидкунӣ аст.

Ин кӯшиши доимии дар байни омма будан, аз проблемаҳои муҳими ҳаёт воқиф гардидан аст.

Ин таҷассуми рӯҳияи қавӣ, талаботу манфиати меҳнаткашон, тамоми табақаҳои ҷамъият аст.

Ин ниҳоят, пойдоршавии ҳаррӯзаи услуби ленинии кори амалӣ аст, ки хусусияти муҳимтарини он такья ба омма мебошад.

Ва, албатта, демократиконӣ бояд тамоми ҳаёти дохилипартиявиро тавассути зиёд кардани роли органҳои интихобӣ, ҳамаҷониба пурзӯр гардондани қувваи ҷанговаронаи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ фаро гирад.

Мо бояд фаромӯш накунем, ки роли роҳбаронаи партияи моро ҳеҷ

кас аз боло ва абадӣ таъин накардааст, вай ба туфайли якчанд насли коммунистон, ба туфайли мубориэаи садоқатмандонаи онҳо барои социализм, барои манфиати одамони заҳматкаш ба даст омадааст. Ҳозир мо бояд ҳар рӯзу ҳар соат бо кори диловаронаамон ба хотири халқ, ба хотири мамлакати азизамон ҳуқуқи пешсафи навсозии революционии ҷамъият буданамонро собит ва тасдиқ намоем.

Рафиқон, дар охири сухан гуфтаниам, ки агар ҳаёти ҳозираи моро то давраи аввали бозсозӣ қиёс кунем, дар зарфи қариб се сол бисьёр корҳо анҷом ёфтанд. Вале, агар қиёс кунем, ки мо аз бозсозӣ чиҳоро интизорем ва ҷамъияти мо ба чӣ қодир аст, ҳанӯз хеле кам корҳо ба ҷо оварда шудаанд. Дар роҳи сифатан нав кардани ҳолатн ҷамъияти советӣ бисьёр проблемаҳои мушкилро ҳал бояд кард.

Мо ба Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ тайёрӣ мебинем. Мо бояд натиҷаҳои принципии се соли зиндагию корамонро дар шароити бозсозӣ ва хусусан натиҷаҳои кори моҳҳои аввали эътибор пайдо кардани қонун дар бораи корхонаро ҳамаҷониба таҳлил кунем. Мо бояд муайян кунем, ки партия ва ҷамъияти мо процессҳои демократикониро равнақ дода,ислоҳоти куллии иқтисодиро сар карда, ба кадом марҳала расиданд ва мерасанд. Мо бояд дар бораи такмили системаи сиёсиамон ва роли партия ҳамчун авангарди сиёсӣ дар марҳалаи нави тараққиёти мамлакат қарорҳои конкретӣ қабул кунем. Бо ҳамин ба бозсозии революционии мо қувваи нави тавоно бахшида мешавад.

Инак, кори азиму бо ҷӯшу хурӯш дар пеш аст. Идеяҳои навоварона ва таклифҳои нав, ки вақтҳои охир дар партия ва ҷамъият ба миён меоянд, хеле бисьёранд. Масъалаҳои сершумори конкретӣ зиёданд ва пайваста меафзоянд.

Онҳоро чӣ тавр бояд ҳал кард? Барои ин мо бояд якҷоя бо роҳи пешбинишуда қадам ба қадам пеш рафта кор кунем. Эҷодкорона, ҷасурона ва баробари ин бо камоли кордонӣ ва масъулият, хулоса Ленинвор ва большевикона ҷустуҷӯ намоем. **(Нутқро ҳозирон бо диққати том шунида, борҳо чапак заданд).**

# ДАР БОРАИ РАФТИ БОЗСОЗИИ МАКТАБИ МИЁНАЮ ОЛӢ ВА ВАЗИФАҲОИ ПАРТИЯ ДАР РОҲИ АМАЛӢ ГАРДОНДАНИ ОН

*Маърӯзаи аъзои Бюрои Сиёсии КМ КПСС, котиби КМ КПСС Е. К. ЛИГАЧЁВ*

Ба рӯзномаи Пленуми имрӯзаи Комитети Марказӣ яке аз масъалаҳои муҳими навсозии сифатии ҷамъияти социалистии мо дохил карда шудааст. Гап аз равнақи ислоҳоти системаи маорифи халқ меравад, ки мо сар кардаем.

Ҳозир дар мактабҳои советии ҳамаи зинаю соҳаҳо 57 миллион нафар талабаю студент саводу маҳорат ва илму дониш меомӯзад. Ин статистика аст. Агар бо забони сиёсат гӯем, ин рақам чунин маъно дорад, ки маҳз дар синфҳо ва аудиторияҳо ҳозир насле ба камол мерасад ва ташаккул меёбад, ки дарояндаи наздик қисми зиёди кори татбиқи сиёсати суръатфизой ва навсозӣ, дигарсозиҳои ҷамъиятӣ, ки моҳи апрели соли 1985 сар шуда буданд, ба зиммаи вай гузошта мешавад. Иҷрои Программаи КПСС, ки дар съезди XXVII партия қабул шуд,ояндаи мамлакат ва худи қисмати социализм аз бисьёр ҷиҳат ба он вобастаанд, ки таълими маълумоти умумӣ ва касбии ин насл чӣ тавр сурат мегирад, вай чӣ гуна мафҳумҳои ҷаҳонбинӣ ва сарватҳои маънавиро азбар мекунад.

Бозсозӣ мактаброр низ фаро мегирад. Бинобар ҳамин вазъи кори мактаби мо, пешомадҳои онро Комитети Марказӣ масъалаи калони сиёсӣ мешуморад ва салоҳ медонад, ки диққати тамоми партия, тамоми халқро ба он ҷалб кунад.

Органҳои роҳбарикунанда, фаъолони партия, доираҳои васеи ҷамъият равшан дарк намуданд, ки мо **бидуни дигаргуниҳои ҷиддии системаи маорифи халқ, бидуни ба проблемаҳои муҳими ин соҳа ҷалб кардани диққати тамоми ҷамъият буньёдкориро вусъат дода, ба пояи баланд расида наметавонем.**

## I. Маорифи халқро ба пояи сифатан нав барорем

Ислоҳоти кори мактаб, маълумоти олӣ ва миёнаи махсус, ки мо сар кардем, ҷавоби қонунии ҷамъият ба даъвати замон, ба талаби бозсозист.

Ба натиҷаҳои мусбати давраи тайшуда чиҳоро нисбат додан мумкин мебуд ва дар навбати аввал он чизро, ки органҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ дар марказ ва дар маҳалҳо ба тамоми масъалаҳои маорифи халқ ҳамаҷониба машғул гардиданд. Мазмуну мундариҷа ва усулҳои маълумот, тарбияи меҳнатии талабагон ба андозаи муайяни мусбат тағьир меёбанд. Интеграцияи мактаби олӣ бо истеҳсолот ва илм пур-

Маърӯза мухтасар чоп мешавад.

зӯр мегардад. Дар амалияи бо пул таъмин кардани мактаб дигаргуниҳо сурат гирифтанд. Муносибати ба соҳаи ичтимоию маданӣ чудо кардани бақияи маблағ аз байн рафт. Тарзи муносибати органҳои маҳаллӣ ва соҳаҳои хочагии халқ ба эҳтиёчи моддии мактаб тағьир меёбад.

Хулоса роҳи дар солҳои ислоҳот тайшударо чамъбаст карда, ин дигаргуниҳоро хотирнишон накардан нодуруст мебуд. Вале хулосае, ки М. С. Горбачёв дар съезди XXVII КПСС баровард, хулосаи муҳим аст. Ӯ гуфт, ки «суръат ва вусъати ичрои тадбирҳои дар ислоҳот пешбинигардида моро ҳанӯз қонеъ гардонда наметавонанд». Ин пеш аз ҳама ба чиҳати асосӣ — мазмуни маълумот, усулҳои таълиму тарбия дахл дорад. Ҳозир кори ин соҳа бояду шояд пеш намеравад. Тафовути ҳолати ҳозираи мактаби миёнаю олӣ ва муҳити динамизм, ки мамлакатро беш аз пеш фаро мегирад, равшан аст. Одамон инро ҳис мекунанд ва изҳори ташвиш менамоянд.

Ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ ба душвориҳои калон дучор меоянд. Ислоҳоти мактаб, ки то моҳи апрели соли 1985 сар шуда буд, кӯшиши ба амал баровардани дигаргунӣ фақат дар як соҳаи ҳаёти ичтимоӣ — соҳаи маълумот мебошад. Ҳатто кӯшиши дигаргун сохтани тамоми соҳаи маориф набуда, балки зинаи ибтидоии он аст. Аз нигоҳи тачрибаи андӯхтаи бозсозии мамлакат номукаммалии тадбирҳои ислоҳот, кӯшиши бо усулҳои кӯҳна амалӣ гардондани онҳо равшан ба назар мерасанд.

Якум, хусусияти эволюционии ислоҳот ба моҳияти революционии бозсозии чамъият, ки партия пеш гирифт, мухолиф баромад. Ин яке аз сарчашмаҳои асосии проблемаҳое, ки рӯй медиҳанд.

Дуюм, концепцияи ислоҳот ба усулҳои экстенсивии вазифаи ичтимоии худро ичро кардани мактаб равона шудааст. Он мактаби маълумоти умумиро водор кард, ки таълими умумии касбии талабагони синфҳои болоро аз рӯи ихтисосҳои оддитарин равнақ диҳад. Чунин тарзи муносибат ба воқеияти ҳозираи ичтимоию иқтисодӣ мухолиф аст, ки дар он маҳз нисбати поя ва сифати таълими коркун беш аз пеш талабҳои олӣ ба миён гузошта мешаванд.

Сеюм, барои ислоҳот программаи демократикониии ҳамачонибаи системаи маорифи халқ муайян нашуда буд. Ислоҳот бо барпо кардани механизмҳои ба процесси бозсозии мактаб чалб намудани тамоми чамъият мустаҳкам карда нашуда буд.

Ба сустии ислоҳоти мактаб нуқсонҳои кори ташкилотчигӣ дар бобӣ ба амал баровардани дигаргунсозиҳо сабаб гардид. Набудани марказӣ ягонаи роҳбарӣ ба ислоҳот ба он таъсир расонд. Вазорати маориф Комитети давлатии СССР оид ба маълумоти касбҳои техникӣ мактаб ро асосан аз рӯи усулҳои бюрократӣ, дар рӯҳи консервативӣ идора мекунанд. Ҳанӯз на ҳамаи вазоратҳои соҳавӣ аз рӯҳияи «накӯкорони» мактаб даст кашидаанд.

Маърӯзачӣ мубоҳисаи муфассалеро, ки дар чамъиятамон оид ба рафти бозсозии мактаби миёна ва олӣ давом дорад, тавсиф намуда гуфт, ки баробари бисьёр таклифҳои конструктивӣ як қатор пешниҳодҳои номақбул низ баён карда шуданд.

Роҳҳои конструктивии бозсозии самарабахши маорифи халқ кадомҳоянд? Пеш аз ҳама барои дохил кардани **дигаргуниҳои куллӣ ба** дастурҳои ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ асос ҳаст. Ин дигаргуниҳо ба идеология ва амалияи бозсозии тамоми чамъият мувофиқанд. Онҳо аз нуқтаи назари принципӣ бояд пешакӣ ин тавр муайян карда шаванд:

ташаккул додан ва амалӣ гардондани концепцияи маълумоти умумии миёнаи чавонон ҳамчун заминаи таълими минбаъдаи кадрҳои коргарону мутахассисони моҳир дар тамоми соҳаҳо;

— бо техника ҳамачониба таъмин кардани мактаби миёна, касбӣ ва олӣ, гузаштан ба планкашии нормативии инкишофи соҳаи маори-

фи халқ ва дар оянда муҳайё намудани шароити худхароҷотбарории ҷузъии онҳо;

— бартараф кардани монеаҳои идоравӣ ва дар амал татбиқ намудани сиёсати ягонаи давлатӣ дар соҳаи маорифи халқ, ҳамкории мустаҳками тамоми типҳои донишкадаҳо, коллективҳои илмию истеҳсолӣ ба манфиати истифодаи самарабахши ресурсҳои моддӣ ва неруи интеллектуалии ҷамъият;

— даст кашидан аз усулҳои фармондиҳии идоракунии маорифи халқ, бештар мустақилу масъулиятнок гардондани коллективҳои донишкадаҳо, ба онҳо ҳамчуи ба Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ ва органҳои территориявии идоракунӣ пурра додани ваколатҳо: ба воситаи механизмҳои демократия ба процесси навсозӣ ва равнақ додани маорифи халқ ҷалб намудани тамоми қувваҳои ҷамъиятии мамлакат.

Ба куллӣ тағьир додани системаи тайёр кардан ва такмил додани ихтисоси кадрҳои педагогӣ, аз нав ташкил кардани кори тадқиқоти илмӣ дар соҳаи маорифи халқ ва равона кардани он ба вазифаҳои бозсозии мактаби миёна ва олӣ.

Шубҳае нест, ки мактаби мо мактаби **ягона** аст ва хоҳад буд. Ягона аз нуқтаи назари самти идеявию тарбиявӣ, ягона дар тамоми зинаҳои таҳсил аст, ки ба ҳар кас имконияти баробар медиҳад истеъдоду қобилияти худро зоҳир ва мақоми ҷамъиятии хешро муайян кунад.

Шубҳае нест, ки мактаби советӣ аз бисьёр ҷиҳатҳо мактаби **меҳнатӣ** буд ва хоҳад монд. Яъне шогирдонашро аз овони хурдиашон ба коллективона меҳнат кардан, дар амал парваридани эҳтироми ҳамаҷонибаи меҳнат ва аҳли меҳнат таълим медиҳад. Муҳим аст, ки меҳнати талаба мақсаднок ва ба ҷамъият судбахш бошад.

Шубҳае нест, ки мактаби мо ҳамчун мактаби **политехникӣ** пурмаҳсул равнақ ёфта метавонад. Ин чунин маъно дорад, ки талабагон бояд дар назария ва дар амалия бо тамоми соҳаҳои асосии истеҳсолот шинос карда шаванд.

Бо принципҳои мактаби ягонаю меҳнатӣ ва политехникӣ ҳама розианд. Вале мо дар амал дар иҷрои ин принципҳо эҷодкориро фаромӯш кардем ва ба расмиятчигӣ одат кардаем.

Социализми ҳақиқӣ, ки сарватҳояшро қатъиян муҳофизат мекунад, бо стандартиконии шаклу усулҳои корбарӣ, бо якрангии афкор, рафтор ва амалиёт умумияте надорад. **Социализм ҳар қадар бештар зоҳир гардад, гуногунии зуҳурот, гуногунии воқеият низ бештар мешавад** ва дар ин маврид ҳақиқат зӯран қабул кунонида нашуда, балки бо воситаҳои демократӣ дар рафти қиёси ошкорою холисонаи мавқеъҳо ва далелу бурҳонҳо муайян намуда, дар амалияи социалистӣ санҷида мешавад.

Нуқтаи назари аксар ин аст, ки дар навбати аввал мактаби маълумоти умумиро ҳамчун **звенои ҳақиқатан базавии системаи маълумоти муттасили гражданинҳои ҷамъияти мо** ташаккул додан лозим аст. Он бояд ба ҳамаи писарону духтарон маълумоти хушсифати миёна диҳад. Баъд ба онҳо имконият муҳайё кунад, ки бо назардошти манфиати шахсию ҷамъиятӣ, бо назардошти рағбати индивидуалӣ ва дараҷаи таълим чунин роҳро интихоб намоянд: ба мактаби олӣ ва ё техникум дохил шаванд, ба омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ хондан раванд ва ё бевосита дар истеҳсолот касб омӯзанд.

Сифати дониш бояд ба мадди аввал гузошта шавад. Ҳозир ба ин аҳамияти дуюмдараҷа дода мешавад. Тафовути маълумоти умумии ҳатмии миёна ва дараҷаи амалии таълими аксарияти талабагон маълум аст: рафъи ин тафовут аз шарти муҳими солим гардондани тамоми вазъияти системаи маориф мегардад.

Процесси таълиму тарбияро қатъиян интенсификация, курсҳои таълимиро интеграция намудан, теъдоди фанҳоро кам кардан, таҳсил-

ро батафрика гардондан, кўшиши талабагонро ба омўхтани донишҳои илова ба программаҳои ҳатмӣ равнақ додан зарур аст. Хулоса, ба инкишофи қобилияти индивидуалии **талабагон бисьёр диққат бояд дод.** Дар ҷаҳони мо ин самти асосии пешрафти кори мактаб, ҳамчунин кори донишкадаҳои олӣ аст. Бо ин боз як масъалаи фавқулодда муҳим — ташкил ва дуруст ба роҳ мондани системаи касбинтихобкунӣ низ алоқаманд аст.

Ба манфиати беҳтар намудани сифати маълумоти умумӣ бори дигар андешаю мулоҳиза бояд кард, ки оё дар мактаби миёна давом додани таълими умумии касбии талабагон ҳадафманд аст. Амалия шаҳодат медиҳад, ки барои ҳамаҷониба умед кардан ба ин асос нест. Аз ин рӯ мантиқ чунин аст, ки **аз зиммаи мактаби мо таълими умумии касбии кадрҳои хоҷагии халқ соқит карда,** ба вай имконият дода шавад, ки потенциалашро барои хушсифатии маълумоти умумӣ ва тарбияи меҳнатии ҷавонон пурратар истифода барад. Албатта, дар он ҷое, ки шароит бошад, таълими касбии талабагонро ҳам давом додан мумкин мебуд.

Баъд маърўзачӣ гуфт, ки системаи маълумоти касбҳои техникии мо макони ҳақиқии кадрҳои коргарон гардидааст. Вале аз нигоҳи комьёбиҳои имрўза пайдост, ки вай баробари тараққиёти истеҳсолот қадам зада наметавонад. Бинобар ин чунин талаб ба миён гузошта мешавад, ки таълими касбҳои техникӣ асосан дар заминаи маълумоти умумии миёна ба роҳ монда шавад.

Е. К. Лигачёв ба манфиати ин нуктаи назар далелҳои асоснок овард гуфт, ки қисми муайяни писарону духтарон бо ин ё он сабабҳо таҳсилро дар мактаби маълумоти умумӣ анҷом дода наметавонанд. Бо назардошти ин ба мақсад мувофиқ аст, ки омўзишгоҳҳои касбҳои техникие, ки онҳо ҳунар меомўзанд ва дар ҷое, ки базаи мустаҳками педагогӣ барпо шуда бошад, маълумоти умумии миёна ҳам гирифта метавонанд, нигоҳ дошта шаванд.

Ба манфиати беҳтар кардани сифати таълими касбии талабагон, хубтар истифода бурдани базаи моддӣ доираи таълими ихтисосҳо дар омўзишгоҳҳои касбҳои техникӣ ҳамаҷониба васеъ карда шавад. Дар оянда пеш аз ҳама бояд дар шаҳрҳои калон омўзишгоҳҳои махсусе барпо карда шаванд, ки аз рўи ихтисосҳои мураккабу интеграцияшуда коргарони ҳозиразамони соҳибихтисосро таълим дода метавонанд. Чунин омўзишгоҳҳои касбҳои техникӣ ба мактабҳои территориявию соҳавӣ ва байнисоҳавӣ табдил дода мешаванд.

Замон дар назди мактаби олӣ вазифаҳои калоне мегузорад. Мактаби олӣ ба дўши худ масъулияти бо намояндагони ҳамаи синфу гурўҳҳои иҷтимоӣ, ҳамаи миллату халқияти мамлакат пурра гардондани сафҳои зиёиёни халқиро дорад.

Соли гузашта **оғози дигаргуниҳои калони фаъолияти мактаби олӣ гардид.** Роҳҳои асосии бозсозии он бо назардошти тарзу усулҳои нави соҳаи иқтисодиёт, тараққиёти иҷтимоӣ, ҳамаи соҳаҳои ҳаётамон муайян шудаанд. Хусусияти принципии ҳуҷҷатҳои қабулшуда комплексӣ будани онҳост, ки ин имкон медиҳад дар роҳи татбиқи афкори ленинӣ оиди интеграцияи маориф, истеҳсолот ва илм хеле пеш равем. Ин чизи асосист. Бинобар ин бояд тамоми қувваро сарфи ҳамин намоем.

Кооперацияи ҳамаҷониба бо муассисаҳои академӣ ва соҳавӣ, бо корхонаву иттиҳодияҳо бояд дар мактаби олӣ шакли асосии тадқиқоти илмӣ ва таълими мутахассисон гардад. Дар баробари ин рафъи монеаҳои идоравӣ муҳим аст.

Масъала ин тавр ба миён гузошта шудааст: агар дар мамлакат **ҳамкории зичи мактаби олӣ, институтҳои академӣ ва соҳавӣ ба роҳ монда шавад, ҷамъият аз ҳисоби ин ва бидуни хароҷоти зиёд неруи бузурги илмӣ, дараҷаи баланди тарбия намудаи ва такмил додани касбу кори мутахассисони соҳаҳои муҳимтарини илму техникаро со-**

ҳиб мегардад. Замон соҳаҳои бисьёри чунин интеграцияро аз коллективҳои муваққатии илмию техникӣ ва таҷрибаомӯзии муаллимони донишкадаҳои олӣ, аз институҳои академӣ гирифта то институтҳои тадқиқоти илмӣ ва лабораторияҳои тобеи дуҷониба (академияҳо ва Вазорати маълумоти олӣ ва миёнаи махсус) ва филиалҳои кафедраҳои донишкадаҳои олӣ дар ташкилотҳои академияҳои илмҳо тақозо мекунад. Ҳоло бошад, бисьёр донишкадаҳои олӣ чун дарахте дар биёбон яккаю танҳоанд. Агар ин вазъиятро тағьир надиҳем, дар соҳаи маълумоти олӣ ягон чизи принципан наве ба даст намеорем.

Бозсозии ҳаёти ҷамъиятии мамлакат, тезонидани прогресси илму техника проблемаи такмили ихтисос ва бозомӯзии кадрҳоро хеле кундаланг ба миён мегузоранд. Вазифа иборат аз он аст, ки чунин системаи сершохаю серсоҳаи марказҳои илмиро барпо намоем, ки ба такмили доимии ихтисоси на миллионҳо, балки даҳҳо миллионҳо коркунони дараҷаву рутбаи гуногун имкон медоданд. Дар айни замон на фақат миқдори зиёди онҳоро фаро гиранд, балки хушсифат ҳам таълим диҳанд.

Чунон ки маълум аст, КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР барои дар миқьёси умумидавлатӣ ҷиддан ба роҳ мондани чунин кор чораҳои конкретӣ андешиданд. Умуман гап дар бораи барпо намудани системаи умумии таҳсили муттасил меравад. Вай тарбияи пешазмактабӣ, ба даст овардани маълумоти умумӣ, ёд гирифтани касбу ҳунар, маълумоти олӣ, доимо зиёд кардани дониш ва баланд бардоштани дараҷаи ихтисоси коргарону мутахассисонро дарбар мегирад.

Маърӯзачӣ вазъияти таъминоти моддии маорифи халқро муфассал таҳлил кард. Фақат диққати тамоми халқро ба эҳтиёҷоти мактаби миёна ва олӣ ҷалб карда, гуфт ӯ, ин корро хушсифат анҷом додан мумкин аст. Бояд ошкоро эътироф намуд, ки солҳои охир чораҳо дида бошем ҳам, вазъияти базаи моддии мактабҳо аз нигоҳи талаботи ҳозира хеле бад аст.

Дар мактаби маълумоти умумӣ барои то меъёри муқарраршуда кам кардани шумораи талабагони синфҳои хонандагонаш барзиёд, анҷом додани гузариш ба таҳсил аз шашсолагӣ, иваз кардани биноҳои хароб ва барои таҳсил мувофиқ гардондашуда, ҳамчунин барои барҳам додани асосан машғулияти сменавӣ бояд дар солҳои 1990—2000 барои 28 миллион талаба мактаб сохта шавад, яъне нисбат ба панҷсолаи ҷорӣ (7,4 миллион ҷой) бояд дар панҷсолаҳои ҳам сенздаҳум ва ҳам чордаҳум тақрибан ду баробар афзояд. Дар панҷсолаи номбурда бояд 4-миллион ҷой муассисаҳои томактабии бачаҳо сохта шавад. Маблағгузориро ҳам барои қонеъ гардондани эҳтиёҷоти маориф ва ҳам барои расидан ба нормаҳои масоҳати мактабҳо, барои иҷрои вазифаҳои аввалини иҷтимоию мадании мактаби олӣ ва миёнаи махсус тақрибан ду баробар зиёд кардан лозим меояд.

Дараҷаи пасти бо техника таъмин будани процесси таълиму тарбия проблемаи умумии тамоми мактаб, аз боғчаҳои бачаҳо гирифта то донишкадаҳои олӣ мебошад. Нав кардани техникаи маорифи халқ масъалаи асосии замон аст. Дар ин соҳа бояд революцияи ҳақиқӣ карда, барои ихтироъ ва истеҳсоли таҷҳизоти таълимӣ ва воситаҳои техникии таълим, ки ба дараҷаи ҷаҳонӣ мувофиқат кунанд, чораҳо дида шаванд. Системаи маорифи халқро бо техникаи хушсифати компьютерӣ зудтар таъмин кардан зарур, то ки проблемаи компьютериконии мактабҳо ва омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ дар аввали панҷсолаи оянда ҳал шавад. Ҳамчунин ба мактабҳои олӣ ба қадри кофӣ мошинҳои замонавии ҳисоббарории электронӣ додан лозим.

Баъд дар маърӯза вазифаҳои мустаҳкам намудани базаи моддии ривоҷи тарбияи ҷисмонии бачаҳо ва ҷавонон, фоидабахш ба роҳ мондани вақти ғайритаълимӣ, фароғат ва беҳтар намудани сифати хӯро-

ки талабагон ба миён гузошта шуданд. Соҳаҳои бозсозии фаъолияти нашриёт барои системаи маорифи халқ муфассал нишон дода шуданд.

Маърӯзачӣ аз проблемаҳои рафъи карахтӣ ва догматизм дар ташкили идоракунии маорифи халқ сухан ронд. Ходимони маориф, муаллимон, коркунони партиявӣ ва советӣ инро пурра дастгирӣ менамоянд, гуфт ӯ. Онҳо мегӯянд, ки монеаҳои байни Вазорати маориф, Комитети давлатии СССР оид ба маълумоти касбҳои техникӣ ва Вазорати маълумоти олӣ ва миёнаи махсус он қадар баланду мустаҳкаманд, ки ба татбиқи сиёсати ягонаи соҳаи маориф халал мерасонанд.

Бисьёр республикаҳо пешниҳод намуданд, ки идораҳои маориф муттаҳид карда, комитетҳои давлатии маорифи халқ ташкил ёбанд. Ин масъала бояд дар миқьёси тамоми Иттифоқ муҳокима ва ҳал шавад.

Ба мо концепцияи имрӯзаи идоракунии демократии маорифи халқ лозим аст, мо бояд аз усулҳои консервативӣ ба усулҳои демократӣ ва қисман ба усулҳои иқтисодии идоракунӣ гузарем. Гап пеш аз ҳама дар бораи ҳатталимкон ривоҷ додани худидоракунии мактаб ва донишкадаи олӣ меравад. Дар мактабҳо ва омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ таъсис ёфтани шӯроҳои донишкадаҳо ҳадафманд аст. Ба ин шӯроҳо намояндагони коллективи педагогҳо, ташкилотҳои партиявӣ, комсомолӣ, касабавӣ ва талабагон, корхонаҳои базавӣ, ҳамчунин волидон дохил шуда метавонистанд.

Бисьёр масъалаҳое ҳастанд, ки бояд Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ барои ҳалли онҳо ташаббускорӣ кунанд. Маърӯзачӣ ба ин муносибат таҷрибаи мусбати советҳои оид ба маорифи халқро хотирнишон сохт, ки дар солҳои 30-юм бо иштироки намояндагони зиёди халқ амал мекарданд. Ӯ қайд намуд, ки ҳоло идеяи **советҳои оид ба маорифи халқро** мазмуну мақсади нав бахшидан муҳим аст.

Системаи давлатию ҷамъиятии идоракунии маорифи халқ бояд заминаи мустаҳками илмӣ дошта бошад. Вақти он расидааст, ки Академияи илмҳои педагогӣ ба куллӣ аз нав ташкил намуда, муассисаи умумииттифоқӣ ва байнидоравӣ шавад, ки ташкилоти тадқиқоти илмии системаи маорифи халқро муттаҳид созад, ҳудудҳои илмиаш васеътар карда шаванд.

## II. Усулҳои роҳбарии партиявиро пурмазмун гардоида, ба мактаб беҳтар роҳбарӣ кунем

Бозсозии мактаби советӣ ва умуман системаи тарбияю такмили ихтисоси кадрҳо ҳамон вақт муваффақият пайдо мекунад, ки тамоми партия, ҳамаи звеноҳои он, ҳар коммунист баҳри иҷрои он фаъолонатар камар банданд.

Ҷавононро хушсифат таълим додан фақат як вазифаи мактаби миёна, махсус ва олии мост. Ҳамчун тарғиботчиёни фаъоли идеяю анъанаҳои революционӣ, ҳамчун одамоне, ки ба татбиқи сиёсати партия мекӯшанд ва ба он қодиранд, тарбия намудани писарону духтарони советӣ вазифаи дигари боз ҳам муҳимтар аст. Талаби синфии мо аз мактаб чунин аст.

Дастпарварони мактаби советӣ ба озмоишҳое, ки мамлакат ва халқ дучор мешаванд, сарбаландона тоб меоранд. Дар айни замон аз будаш зиёд таъриф кардани манзараи ҳаёти насли ҷавон нодуруст мебуд.

Албатта, барои ҳамаи нуқсонҳои соҳаи тарбия мактабро айбдор кардан лозим нест. Аммо вай ба андозае айб дорад. Шаклпарастӣ, намоишкорӣ, ба назар нагирифтан ё худ ба назар гирифта натавонистани эҳтиёҷоти ҷавонони гуногунсол — ҳамаи ин дар кори мактабҳо ва

доиишкадаҳои олӣ мушоҳида мешавад. Бинобар ин системаи маорифи халқамон ҳамаи инро бояд қатъиян рафъ кунад.

Коммунистон бояд дар ин боб ба як қатор проблемаҳо диққат диҳанд. Пеш аз ҳама масъалаи сифати таълими илмҳои ҷамъиятшиносӣ ба миён меояд. Аз ҳаёт дур будани илми ҷамъиятшиносии донишкадаи олӣ суст бартараф мешавад. Вазифа иборат аз он аст, ки **ҷавонпро дар рӯҳи тафаккури имрӯзаи диалектикӣ**, маҳорати аз мавқеи синфӣ шарҳ додани ҳодисаҳои ҷамъиятӣ тарбия намоем. Ба онҳо кӯмак кунем, ки ихтилофоти реалӣ ва гуногунии ҳаётро дида тавонанд.

Ин, алалхусус, барои он бештар муҳим аст, ки имрӯз аксаран як ҷиҳати замони гузашта ва ё имрӯзаро, ки ба манфиати муайяне мувофиқ аст, берабт «канда» гирифта, ҷиҳати дигареро, ки маъқул набуда, ва, чунон ки мегӯянд, дар қолаби муайяне ҷой намешавад, сарфи назар мекунанд. Ҳамин тавр субъективизм ривоҷ меёбад, ки ба сари илм, адабиёт, санъати мо, ба тамоми кори мо офати зиёде овардааст. Зеро субъективизм роҳи рости сӯи ғалат маънидод кардани воқеаю ҳодисаҳо, сӯи хулосаю қарорҳои ғалат мебошад. Фақат ҳамон кас марксисти ҳақиқӣ шуда метавонад, ки назарияи революциониро пурра омӯхта, усули ҳақиқатан илмӣ — усули диалектикаро аз худ кардааст ва ба ин муносибат басо муҳим аст, ки ҷавонон хондани асарҳои В. И. Ленин ва мустақилона аз онҳо хулоса бароварданро ёд гиранд. Ташкилотҳои партиявии кишвари Ставрополь, вилояти Ульяновск, Қазон дар ин бобат ба донишкадаҳо нағз кӯмак мекунанд.

Ҳар кас имконияти мустақилона дарк намудани воқеият, аз ҷумла, аз нигоҳи танқидӣ шарҳ додани онро дорад. Дар чунин вазъият маҳорати на аз рӯи луқма, балки бо тақозои хираду қалби худ ҳифз намудани ғояю қадри социализм қимати зиёде дорад.

Комитети Марказӣ бо онҳое розӣ набуданашро борҳо ифода намуда буд, ки, ба фикрашон, гӯё мо танқидро аз ҳад гузарондаем, дари танқидро гӯё аз ҳад васеъ кушодаем, вале аслан ба мо танқиди ҳақиқию аналитикӣ ҳанӯз кифоят намекунад. Проблема бошад, тамоман дигар аст. Вай дар он аст, ки аксаран танқиди сахттарин ба қадри кофӣ таъсир намебахшад.

Агар ба фикри ҷавонон диққат диҳем, маълум мешавад, ки маҳз танқиди сахт диққати онҳорро ба худ ҷалб намуда, онҳоро ба ташвиш меорад. Ба ин маъно, ки мо ким-кадом бетартибиро сахт маҳкум кардем, аз минбарҳо аз хусуси он ҳарф мезананд, дар газетаҳо менависанд, вале вазъият беҳтар намешавад. Ҳақиқатан ҳам ин хел нуқсон ҷой дорад.

Дар айни замон гумон бурдани он соддалавҳӣ мебуд, ки гӯё ислоҳ кардани камбудиҳо кори фақат марказ ва органҳои ҳокимият аст. Вақти он расидааст, ки ҳам гражданинҳои калонсол ва ҳам ҷавононе, ки роҳи зиндагиро пеш гирифтаанд, чунин тасаввуротро аз худ дур кунанд. Социализм, симои ҳақиқии он, ривоҷи минбаъдаи он — ҳамаи ин самараи сарпанҷа, ғайрат ва фикру зикри халқ аст.

Таълими фанҳои ҷамъиятшиносӣ бояд ба мубориза зидди муфтхӯрии иҷтимоӣ ва карахтии сиёсӣ таъсир дошта бошад. Вай бояд мубоҳизони матину қатъии роҳи ба сӯи марраҳои сифатан нави тараққиёт пеш бурдани социализм, одамонеро тарбия диҳад, ки дучори душвориҳо гардида, ноумед намешаванд, шиква намекунанд, балки барои рафъи онҳо сахт камар мебанданд.

Ҷавонон бояд фанни ҷамъиятшиносиро омӯхта, **аз нигоҳи синфӣ дарк намудани ҷаҳон**, фаҳмидани робитаи манфиати умумиинсонӣ ва синфӣ, аз ҷумла фаҳмидани моҳияти синфии дигаргуниҳоеро ёд гиранд, ки дар мамлакатамон рӯй медиҳанд, ки ин басо муҳим аст. Аз хориҷа ба мо ғояи «либерализацияи ҷамъияти советӣ»-ро, албатта, бо таъбири ғарбиаш, ки ба хотири таҷдиди муносибатҳои капиталистӣ ба ҷиҳатҳои сохтаи маросими он диққати асосӣ дода мешавад, шилки-

нона бор карданй мешаванд. Албатта, мо либерализми буржуазиро ҳаргиз нусхабардор карданӣ нестем. Роҳи мо равшан аст. Мо ба сӯи ривоҷи демократия ба нафъи меҳнаткашон, ба сӯи ривоҷи худидоракунии ҳақиқатан халқи меҳнаткаш, мустаҳкам намудани мувозинати сиёсии ҷамъият пеш меравем. Бинобар ин, зимнан, худи халқи советӣ ба суиқасди музаффариятҳои социалистиаш «либералӣ» карда наметавонад ва нахоҳад кард.

Таърих ҳам дар қатори фанҳои дигари ҷамъиятшиносӣ мақоми хосе дорад. Муфассал ва пурра омӯхтани он қувваи бузурги тарбиявӣ дорад. Ин махсусан ба донишҳо дар бораи гузаштаи революционии Ватанамон, дар бораи комьёбиҳои он дар роҳҳои сохтмони социалистӣ дахл дорад.

Имрӯз мо калиди боэътимоди методологии дуруст фаҳмидани давраҳои тайшудан ҳаётамонро дорем. Маърӯзаи М. С. Горбачёв дар маҷлиси ботантана ба муносибати 70-солагии Октябри Кабир аз ин ҷумла аст. Нуктаву шарҳу баёни ин маърӯза роҳнамои ҳам тараққии илми таърих ва ҳам таълими дарси таъриханд.

Ҳоло аз ҳақиқати таърих бисьёр мегӯянд. Вай талх ҳам бошад, аз хусуси он бояд бигӯему нависем, то барои имрӯзу оянда сабақ шавад. Ҳақиқати пурраю комилро бидуни тӯҳмату таъриф ба маълумоти наслҳои нав расондан муҳим аст. Дар ин ҷода ҳама чиз — сурури ғалабаҳо ва мусибату нокомиҳо, қаҳрамонию фоҷиа буданд. Аммо чизи асосӣ он аст, ки мо таърихи бузурги халқи бузург дорем. Вале мо набояд мисли мардуми беаслу насаб бошем.

Таълифи китобҳои нави хуби дарсие қатъиян тақозо мешавад, ки дар онҳо таърихи Ватан бояд дар симои одамони конкретие зинда гардад, ки дар рафти ҷустуҷӯ, мубориза, ҳарбу зарб онро эҷод менамуданд. Дар бораи гузаштаи мо китобу очеркҳое низ басо лозиманд, ки қадру қимати адабиёти бадеӣ ва илмию оммавиро таҷассум карда, ҳам аз суханпардозии илмӣ ва ҳам аз ҳангомаи пуч дураид. Аз ҷумла, журнали «Родина»-и нашрияи газетаи «Правда», ки дар он ҳуҷҷатҳои таърихӣ ва асарҳои адабии дорои мазмуни ватандӯстӣ чоп мешаванд, ба ин мақсад хизмат мекунад.

Таърих сабақ медиҳад. Вай ба ҳама сабақ медиҳад ва чизи бисьёреро ёд медиҳад. Агар дар бораи ҷавонон сухан ронем, онҳо бояд яке аз сабақҳои калонтарини таърихӣ — он ҳақиқатеро қабул намоянд, ки аз наслҳои калонсол садоқатро ба социализм ва музаффариятҳои барҷастаи он қабул мекунанд.

Баъзе одамон хилофи ин худсарона кӯшиш менамоянд, ки роҳи моро мисли силсилаи хатою ҷиноятҳо тасаввур кунанд, аз хусуси дастовардҳои бузурги гузаштаю имрӯза чизе намегӯянд. Онҳо дар бораи осори таърихии давраи советӣ шаттоҳӣ карда, ба дараҷае мерасанд, ки гӯё социализми номатлубро сохта бошем, халқи советиро бошад, хушомадгӯй меноманд. Бузургони маданияти советиро маҳкум карданӣ мешаванд ва ҳамаи инро зери аломати ошкорбаёнӣ ба ҷо меоваранд. Чӣ шуғли нанговаре.

Қарзу вазифаи мо иборат аз он аст, ки шаъну шарафи аввалин роҳкушоёни социализмро ҳифз намоем. Вазифаи мактаби мо иборат аз он аст, ки идомати наслҳои халқи советиро ҳамаҷониба мустаҳкам намуда, шогирдони худро дар рӯҳи афзун намудани таҷрибаи таърихии мубориэони роҳи социализм тарбия кунад. Вай бояд одамони дорои иродаи қавиеро тарбия диҳад, ки ба Ватани революционӣ ва сохти ҷамъиятии худ мансуб буданашонро ҳамаҷониба ҳис кунанд.

Ҳолати **маълумоти эстетикӣ** бисьёр ҳам бад аст. Аз ҳамин сабаб дили мардум ҳозир ба «маданияти оммавии» аз асоси халқӣ маҳрум, ки беидеявӣ, бемундариҷа, аз ҷиҳати эстетикӣ одмиёна аст, хеле кашол шудааст.

Масалан, маъмул гаштани мусиқии оддиро бо чунин баҳона ҳақ баровардани мешаванд, ки гӯё ба талаботи маданияти махсуси ҷавонон мувофиқ бошад. Чунин садоҳо ба гӯш мерасанд, ки ба ҳамаи насими «мӯдӣ» роҳ дода шавад. Албатта, бадбахтӣ на фақат дар ансамблъҳои баландовоз аст, ташвишовар он аст, ки асарҳои классикон, силсилаи томи санъати ҳақиқию халқӣ ба мадди охир гузошта мешаванд.

Гурҷистон, баъзе республикаҳои дигари иттифоқӣ дар эҳтиёт карда инкишоф додани анъанаҳои эҷодиёти мусиқии халқӣ, дар байни ҷавонон тарғиб намудани он иамуна мебошанд, вале инро дар бораи баъзе вилоятҳои Россия, алалхусус Москва гуфтан мумкин нест.

Тарбияи эстетикии ҷавонон кори мактаб, оила мебошад, аммо на фақат кори онҳост. Ин кори иттифоқҳои эҷодии интеллигенцияи санъаткор, муассисаҳои маданият аст. Ходимони адабиёт ва санъат, аз ҷумла касоне, ки барои бачаҳою наврасон асарҳо меофаранд, дар ҷамъияти мо эътимоди калон доранд, онҳо ба ақлу ҳуши мардум таъсири амиқ мегузоранд. Бинобар ҳамин барои ҳалли тақдири ҷавонон ба зиммаи онҳо масъулияти беандоза афтодааст. Адабиёту санъат бояд боварии ҷавонони моро ба ҳаққонияти кори социализм мустаҳкам намоянд, манбаи илҳом бошанд. Ҳоло тайёрии эстетикии худи муаллимон ва падару модарон, муттаҳид кардани ҳамаи қувваҳое, ки ба тарбияи бачагон ва наврасон машғуланд, бартараф намудани монеаҳои идоравии байни мактаб ва муассисаҳои маданият, ҳарҷониба инкишоф додани эҷодиёти бадеии бачагон ва ҷавонон дар асоси асарҳои классикони ватанӣ ва ҷаҳонӣ, санъати халқӣ хеле муҳим мебошад. Он гоҳ ҷавонони мо дар асоси сарватҳои ҳақиқӣ тарбия ёфта, чизҳои сохтаю қалбакиро худашон рад менамоянд.

Ҳамаи ин ҷузъи муҳими таркибии кори бузург мебошад, ки партия баҳри инкишофи ҳамаҷонибаи маданияти ҷамъияти советӣ, баҳри мустаҳкам кардани асарҳои ҳақиқии халқии он ва такмили мазмуну мундариҷаи социалистии ин ҷамъият вусъат медиҳад.

Ҷавонони советӣ, гуфт баъд Е. Қ. Лигачёв, дар мамлакати сермиллат ба камол мерасанд. Ҷавонони советӣ дар оламе ба камол мерасанд, ки манфиатҳои умумиинсониаш ба ҳам зич алоқаманд буда, дар баробари ҳамин аз зиддияту ихтилофҳо афсурда шудааст. Вазифаи мактаб, институт ҳамин аст, ки ба дастпарварони худ фазилатҳои ватандӯсту интернационалисти ҳақиқӣ, яъне ватандӯсту интернационалисти фаъолро парварад. Ватандӯсту интернационалист будан имрӯз чунин маъно дорад, ки кас дар роҳи муваффақият пайдо кардани бозсозӣ бо тамоми қувват ғайрат кунад.

Мо ҳаминро ба асос мегирем, ки ҷомаи амал пӯшидани дигаргунсозиҳое, ки дар Программаи КПСС пешбинӣ шудаанд, ба дараҷаи тамоман нав расондани ҷамъияти советӣ вазифаи интернационалиамон мебошад.

Дар байни музаффариятҳои социализм, ки ватандӯсти советӣ онҳоро ҳамеша бақадру қимат медонад ва ҳифз кардану мустаҳкам намудани ин музаффариятҳоро вазифаи ҳатмии худ мешуморад, дӯстии халқҳои мамлакатамон мақоми барҷаста дорад. Дар Ғарб ба қувват гирифтани зуҳуроти миллатчигӣ дар СССР умед мебанданд. Роҳ додан мумкин нест, ки муассисаҳои системаи маориф дучори тасаввури ботиле бошанд, ки гӯё дар муносибатҳои миллӣ ягон проблема набошад.

Ба вусъати омӯзиши забони миллию русӣ доимо эътибор додан лозим аст. Ҳар забон узви ҷудонашавандаи сарвати мост. Мутаассифона, органҳои партиявӣ ва советии баъзе ноҳияҳо дар ин масъалаҳо чандон реалистона, моҳирона ва аз нуқтаи назари сиёсӣ дуруст рафтор намекунанд.

Дар масъалаи забон ягон имтиёз ё маҳдудият ва алалхусус маҷ-

буркунӣ норавост. Агар ба волидон интихоби ихтиёронаи забони таълими фарзандонашон манъ карда шавад, принципҳои демократии масъалаи миллӣ халал меёбанд. Ба он ҳам роҳ додан мумкин нест, ки меҳри ҳаққонии забони модарӣ як навъ шовинизми забонӣ гардад. Дар навбати худ майли намояндагони миллатҳои дигарро, ки дар территорияи ин ё он республика доимо зиндагӣ мекунанд, ба омӯхтани забони миллии маҳаллӣ ҳамаҷониба тарафдорӣ ва дастгирӣ кардан лозим аст.

Партия дар тамоми кори тарбиявӣ бояд ибрат бошад, фақат бо даъват кардан ба беҳтар намудани ин кор маҳдуд нашуда, балки ба он ҳақиқатан ҳам роҳбарӣ кунад, ба беҳтар шудани сифати кори тарбиявӣ ёрӣ расонад. Масъала нн тавр истодааст: ташкилотҳои партиявӣ барои тарзи таълим дар мактаб ҳамеша масъуланд ва барои тарзи тарбия дар мактаб дучандон масъул мебошанд.

Баъд дар маърӯза масъалаҳои пурзӯр намудани кори байни кадрҳо ва кори ташкилотчигии партия дар соҳаи маориф баён шудаид.

Муаллим, омӯзгор симои асосии бозсозии кори мактаби миёна ва олист, гуфт Е. К. Лигачёв. Вале номи мӯътабари «муаллим» фақат дар сурате маънои ҳақиқии худро касб менамояд, ки агар он бо мафҳуми маданият, одоб зич алоқаманд бошад. Педагог маҳз ба шарофати маданият ва хушахлоқиаш шахси мӯътабар мешавад. Агар чунин шахси мӯътабар набошад, мактаб ҳам нест. Ибрати шахсии педагог дар лавҳи хотири ҷавонон якумра нақш мебандад.

Саҳми ҳалкунандаи педагогҳоро ба бозсозии мактаби олӣ ва миёна қадр карда, аломатҳои носозии муҳити онҳоро ҳам нагуфтан мумкин нест. Дар баъзе мавридҳо савияи пасти касбии муаллимон, ба ғанӣ гардондани дониши худ шавқу завқ надоштани онҳо ба назар мерасад. Талаботро дар масъалаи сифати кори педагогӣ дар ҳама ҷо зиёд кардан, аз тарзҳои баробарҳақдиҳӣ ва баробарбаҳодиҳӣ ба меҳнати педагогҳо қатъиян даст кашидан лозим аст.

Пойдор гардонидани асоси эҷодии фаъолияти муаллимон, дастгирӣ ва тарафдорӣ кардани фаъолияти ҷамъиятии онҳо яке аз вазифаҳои муҳимтарин мебошад. Аз рӯи масъалаҳои сершумори муҳимтарини сиёсати дохилӣ ва хориҷии партия хабардор кардани кормандони педагогӣ барои органҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ бояд қоидаи ҳатмӣ гардад.

Замон дар назди муаллим талабҳои калон мегузорад. Вале замон онро ҳам талаб менамояд, ки дар бораи муаллим ғамхории ҷамъият зиёд бошад. Партия вазифа мегузорад, ки мақому мартабаи иҷтимоии муаллим хеле баланд бардошта, аҳволи моддию маишии вай хеле беҳтар карда шавад.

Комитетҳои партиявӣ бояд ақидаю тарзи рафтори худро нисбат ба оила, нисбат ба масъулияти оила барои тарбияю таълим ва рафтору интизоми фарзандон тағйир диҳанд. Мактаб ва оила иттифоқчиёни табиӣ, ду қувваи тавонои тарбияанд. Агар онҳо муттаҳид шаванд, проблемаи тарбияи насли наврас аз бисёр ҷиҳат ҳал мешавад. Ҳисоботи мунтазами коммунистон аз тарбияи фарзандон, аз расондани ёрӣ ба мактаб дар партия бояд норма гардад.

Дар баробари ҳамин комитетҳои партиявӣ, Советҳои маҳаллӣ бояд ба оила доимо ёрӣ расонанд: маорифи педагогии падару модаронро ташкил кунанд. Обрӯю эътибори оилаҳои аҳлу тифоқ ва меҳнатдӯст, сулолаҳои меҳнатиро баланд бардоранд, таҷрибаи онҳоро дар боби тарбияи фарзандон пропаганда намоянд.

Ташкилотҳои партиявӣ, аҳли ҷамъият, хусусан ташкилотҳои партиявию аҳли ҷамъияти ноҳияҳои аҳолиашон серфарзанд бояд ба оила ёрӣ расонанд, ки аз имконияти тарбияи томактабӣ пурратар истифода баранд.

Партия дар ҳамаи корҳое, ки бо роҳбарии сиёсӣ ба коллективҳои талабагону студентон алоқаманданд, ёрдамчиёни хубе дорад. Ба ҳамин муносибат маърӯзачӣ аз проблемаҳои кори комсомолии мактаб ва донишкадаҳои олӣ, аз масъалаҳои кори Ташкилоти умумииттифоқии пионерӣ сухан ронд. Ӯ хотиррасон кард: мулоқоти роҳбарони партиявӣ бо бачаҳо, бо ҷавонон як вақтҳо қоида буд. Ҳозир чунин мулоқот аҳьён-аҳьён ташкил мешавад. Ин анъанаро барқарор кардан хуб мебуд. Ба кадрҳои роҳбарикунанда талқин кардан лозим аст, ки онҳо бо пионерон, талабагону студентон доимо муошират дошта бошанд.

Бисьёр ташкилотҳои партиявии мактабҳо, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, техникумҳо ҳам мӯҳтоҷи диққату эътибор ва ёрию мадади амалию конкретӣ мебошанд. Воқеият таврест, ки ташкилоти партиявии ҳар мактаби ҷудогона нисбатан камшумор аст. Ба ҳамин муносибат комитетҳои партиявии районию шаҳрӣ бояд мулоҳиза кунанд, ки таъсири партиявӣ ба ҳаёти мактаб на фақат аз кӯшишу ғайрати худи муаллимони аъзои партия, балки аз кӯшишу ғайрати ташкилотҳои партиявии корхонаҳои базавӣ, волидони коммунист ҳам иборат бошад. Дар ин кор худи кормандони комитетҳои партиявии районӣ ҳам бояд бештару беҳтар иштирок дошта бошанд.

Хоста гирифтан, ҷобаҷо гузоштан ва тарбия кардани кадрҳои роҳбарони донишкадаҳо, ташкилотчиёни маорифи халқ яке аз самтҳои муҳимтарини роҳбарии партиявист.

Дар баъзе ҷойҳо соле то 20 фоизи директорони мактабу омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ нав мешаванд. Дар он ҷо роҳбаронро аз рӯи санҷиш ва саҳву хато хоста гирифта, чунин мепиндоранд, ки зуд-зуд иваз кардани кадрҳо қариб ки тарзи ягонаи беҳтар кардани вазъи кор бошад. Ин гумроҳии зарарнок аст. Дар байни кадрҳои роҳбарикунанда доимо кор бурдан, бо онҳо ҳамеша овора шудан лозим аст. Дар вақтҳои даркорӣ ба онҳо ёрӣ расонда, дасти мадад дароз карда, кадрҳои боэътимоди эҳтиётӣ доштан, онҳоро дар кори амалӣ озмудан лозим аст. Кадрҳои роҳбарикунандаро аз вазифаҳои ба мансабашон бегонаи корҳои хоҷагӣ озод кардан, ба онҳо дар масъалаҳои аттестатсияи кадрҳо, муайян намудани штату маблағ, ҳавасмандгардонии моддӣ ва маънавии кормандон ҳуқуқҳои калон додан зарур аст.

Комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои ибтидоии партиявии донишкадаҳо бояд интихоби роҳбарон, дар назди коллектив мунтазам ҳисобот додани онҳо барин воситаи самарабахши ташаккули ҳайати роҳбарикунандаро ёд гиранд.

Е. К. Лигачёв дар хотима гуфт:

Ҳоло тайёрии амалӣ ба Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС вусъат ёфтааст. Аз пленуму маҷлисҳои комитетҳои партиявӣ, ки дар онҳо органҳои роҳбарикунанда ҳисобот доданд, дида мешавад, ки фаъолияти коммунистон афзуда, онҳо азми қавӣ доранд, ки тамоми фаъолияти партияро ба вазифаҳои марҳилаи нави бозсозӣ мувофиқ кунанд.

Зарурати ҳалли масъалаҳои мураккабу калони системаи маорифи халқи мо низ аз ҷумлаи ҳамин вазифаҳост. КПСС программаи ба куллӣ беҳтар намудани кори таълиму тарбия, ба сафҳои пеш расондани мактаби советиро ба мадди аввал мегузорад. Иҷрои ин программа вазифаи муҳимтарини умумипартиявию умумихалқист. **(Чапакзании бардавом).**

## ДАР БОРАИ НУТҚИ КОТИБИ ГЕНЕРАЛИИ КМ КПСС М. С. ГОРБАЧЁВ ДАР ПЛЕНУМИ КМ КПСС

### Қарори Пленуми Комитети Марказии КПСС аз 18 феврали соли 1988

Пленуми Комитети Марказии КПСС нуктаю хулосаҳоеро, ки дар нутқи Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв «Ба бозсозии революционӣ — идеологияи навсозӣ» зикр ёфтаанд, якдилона маъқул медонад. Дар нутқ марҳалаи нави бозсозӣ муфассал таҳлил шуда, программаи таъмини идеологии он баён ёфтааст.

Пленум қайд менамояд, ки тамоми фаъолияти идеологии ташкилотҳои партиявӣ бояд ба сафарбар кардани меҳнаткашон ва коллективҳои меҳнатӣ ба иҷрои вазифаҳои асосии бозсозӣ — татбиқи ислоҳоти куллии иқтисодӣ, демократиконии тамоми ҳаёти ҷамъиятӣ, маориф ва тарбияи насли наврас, оммаи меҳнаткашон равона карда шуда бошад.

Пленум дар асоси мақсадҳои навсозии революционии ҷамъияти советӣ қатъиян нав кардани шаклу усулҳои кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ, ҷорӣ намудани адолати иҷтимоиро зарур мешуморад.

Пленум нуктаҳо ва баҳоро аз рӯи масъалаҳои сиёсати берунӣ, ки дар нутқи М. С. Горбачёв баён ёфтаанд, маъқул дониста, аҳамияти муфассал фаҳмондаии мазмуну мақсадҳои гуманистии фаъолияти байналхалқии КПСС ва Давлати Советиро таъкид мекунад, ки мақсад аз он дар муносибатҳои байналхалқӣ ҷорӣ шудани принципҳои баробарҳуқуқӣ ва амнияти умум мебошад.

Пленум ба Бюрои Сиёсии КМ КПСС, КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварӣ, вилоятӣ, шаҳрӣ, районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ супориш медиҳад, ки ба зарурати ҷалб намудани таваҷҷӯҳи фаъолон ва ҳамаи коммунистон ба мазмуни идеявии бозсозӣ, мустаҳкам намудани алоқаи КПСС бо омма диққат диҳанд, ба ҳамкории зичи органҳои советӣ, касабавӣ, комсомолӣ ва хоҷагӣ, воситаҳои идеологӣ, ҳамаи кадрҳои соҳаи иқтисодиёт, сиёсати иҷтимоӣ ва ҳаёти маънавӣ муваффақ шаванд. Бо тамоми воситаҳои кори сиёсӣ саъю кӯшиш бояд кард, ки бозсозӣ кори партиявии ҳар коммунист, вазифаи ватандӯстонаи ҳар гражданин гардад.

## ДАР БОРАИ РАФТИ БОЗСОЗИИ МАКТАБИ МИЁНАЮ ОЛӢ ВА ВАЗИФАҲОИ ПАРТИЯ ДАР РОҲИ ТАТБИҚИ ОН

### Қарори Пленуми Комитети Марказии КПСС аз 18 феврали соли 1988

Пленуми Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ қайд менамояд, ки бозсозии мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ, маълумоти олӣ ва миёнаи махсус дар маҷмӯи вазифаҳое, ки партия дар давраи ҳозираи таърихӣ иҷро мекунад, мақоми хосе до-

рад. Мақсади татбиқи дигаргуниҳо таъмини сифати нави таълиму тарбияи ҷавонон, тайёр иамудан ва такмил додани ихтисоси кадрҳо ва бо ҳамин фароҳам овардани шароити зарурӣ барои тезонидани прогресси иҷтимоию иқтисодӣ ва маънавии ҷамъияти советӣ, иҷрои вазифаҳои бамиёнгузоштаи съезди XXVII КПСС мебошад.

I

1. Пленуми Комитети Марказии КПСС қайд менамояд, ки дар рафти бозсозии системаи маорифи халқ диққати органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ ба проблемаҳои мактаби миёна ва олӣ пурзӯр гардид. Дар мазмуни маориф ва тарбияи меҳнатии талабагон баъзе дигаргуниҳои мусбат рӯй медиҳанд. Тарбияи коргарони дорои ихтисоси гуногун дар системаи мактаби касбҳои техникӣ ривоҷ меёбад. Процесси муттаҳид кардани қувваҳои мактаби олӣ, илм ва истеҳсолот вусъат меёбад. Маблағгузорӣ барои маорифи халқ афзуд.

2. Дар баробари ин Комитети Марказии КПСС қайд менамояд, ки мазмун ва суръати дигаргунсозии мактаби миёна ва олӣ ба талаботи ҷамъият дар марҳалаи нави бозсозӣ мувофиқат намекунад. Дар чунин самтҳои муҳим, монанди такмил додани усулҳои таълиму тарбия, таъмин будан бо техника, идоракунии процесси таълиму тарбия, тайёр кардани муаллим пешравӣ ҳанӯз суст аст. Таҷрибаи пешқадами педагогӣ ба қадри кофӣ паҳн намешавад.

Дастурҳои ислоҳот, ки пеш аз Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС тартиб ёфта буданд, бо тадбирҳои демократиконии системаи маорифи халқ қувват дода нашуданд. Педагогҳо, волидон, доираҳои васеи аҳли ҷамъият, коллективҳои меҳнатӣ ба татбиқи он ба таври ҳақиқӣ шурӯъ накарданд. Дар рафти ислоҳот мақсади фаъолияти донишкадаҳо аз қонеъ гардондани талаботи хоҷагии ба таври экстенсивӣ тараққиёбандаи халқ ба ресурсҳои меҳнатӣ иборат буд. Дар амалияи ҳам дар мактаб ва ҳам дар системаи маълумоти касбию техникӣ бо таълими касбӣ як кардани маълумоти умумӣ проблемаю мураккабиҳо ба миён омаданд.

Кори ташкилотчигӣ барои гузарондани ислоҳот кифоят намекунад. Вазорати маорифи СССР, Комитети давлатии СССР оид ба маълумоти касбию техникӣ, ҳамчунин органҳои маҳаллии маорифи халқ дар ҳалли проблемаҳои муҳими тараққиёти маориф сустӣ ва беҳаракатӣ нишон медиҳанд.

Кӯмак ба муаллимон аксаран бо дастурҳои умумӣ ва регламентацияи корҳои майда-чуйда анҷом меёбад. Вазорати маълумоти олӣ ва миёнаи махсуси СССР бозсозии мактаби олӣ ва миёнаи махсусро суст ривоҷ медиҳад. Комитетҳои партиявӣ, органҳои маҳаллии советӣ ва хоҷагӣ дар ҷойҳо ба ҳалли масъалаҳои маорифи халқ диққати кофӣ намедиҳанд. Муносибати рӯякии бисьёр вазорату идораҳои соҳавӣ ба эҳтиёҷоти маориф ва донишкадаҳо суст бартараф карда мешавад.

3. Комитети Марказии КПСС органҳои партиявӣ, давлатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятиро вазифадор кард, ки дар асоси қарорҳои съезди XXVII партия, нуктаҳои Программаи КПСС дар бозсозии маорифи халқ дигаргунии қатъӣ ба амал оваранд. Маориф ҳамчун яке аз омилҳои асосии прогресси иқтисодию иҷтимоӣ, воситаи тавонои эҳтиёт кардан, инкишоф додан ва аз як насл ба насли дигар боқӣ монондани сарватҳои маънавии инсоният бояд дар сиёсати давлатӣ бартарӣ дошта бошад.

Пленуми КМ КПСС ҳаминро ба назар мегирад, ки муаллим шахси асосии бозсозии тамоми системаи маориф мебошад. Муваффақияти дигаргуниҳои пешбинишуда ба андозаи ҳалкунанда ба дониш, маҳорати педагогӣ, мавқеи фаъолона, боэътиқодона ва пурҷӯшу хурӯши

муаллим вобаста аст. Вазифаи органҳои партиявӣ ва советӣ иборат аз он аст, ки муносибатро ба муаллим ба куллӣ, қатъиян, бидуни сустию иштибоҳ тағьир дода, ӯро аз иҷрои корҳои майда-чуйда, аз вазифаҳои ба меҳнати вай бегона озод карда, ҷустуҷӯи эҷодкоронаю навоваронаашро дастгирӣ намуда, барои чизи асосӣ — таълиму тарбияи талабагон машғул шуданаш ҳатталимкон вақт ҷудо кунанд.

## II

1. Пленуми Комитети Марказии КПСС бо назардошти тадбирҳои зерин ба мақсад мувофиқ мешуморад, ки ба дастурҳои ислоҳоти маориф тағьирот дохил карда шавад:

ташаккулу татбиқи концепцияи маълумоти миёнаи умумии ҷавонон ҳамчун заминаи тарбияи минбаъдаи коргарону мутахассисони моҳир, ташаккули ҳамаҷонибаи шахсият;

ҳамаҷониба бо техникаи нав таъмин кардани мактаби маълумоти умумӣ, касбҳои техникӣ ва олӣ, аз панҷсолаи сенздаҳум дар планкашии тараққиёти маорифи халқ истифода бурдани нормативҳои илман асоснокшуда;

бартараф намудани монеаҳои идоравӣ ва татбиқи сиёсати ягонаи давлатӣ дар соҳаи маорифи халқ, ҳамкории зичи ҳамаи навъҳои донишкадаҳо, коллективҳои илмӣ ва истеҳсолӣ;

демократиконии ҳамаҷонибаи маорифи халқ, зиёд кардани мустақилияту масъулияти коллективҳои донишкадаҳо;

аз нав ташкил намудани системаи тарбия ва такмили ихтисоси кадрҳои педагогӣ, ба куллӣ беҳтар намудани тадқиқоти илмии соҳаи маорифи халқ.

Дар мактаби касбҳои техникӣ ва миёнаи махсус тайёр намудани коргарону мутахассисон асосан дар заминаи маълумоти миёна ривоҷ дода, имконияти ҷавонон барои гирифтани маълумоти касбҳои техникӣ баъди хатми мактаби миёнаи нопурра нигоҳ дошта шавад. Дар мактаби маълумоти умумӣ ба андозаи фароҳам овардани шароити зарурӣ кори ёд додани касбу ҳунар бо хоҳиши талабагон ва падару модарон амалӣ карда шавад.

2. Гузаштан ба маълумоти миёнаи умумии ҷавонон роли иҷтимоии мактаби маълумоти умумиро дар ҷамъият ба куллӣ тағьир дода, масъулияти онро барои самараи таълиму тарбия хеле баланд бардошта, талаб намуд, ки принципҳои ленинии мактаби социалистӣ ҳамчун мактаби ягона, меҳнатӣ, политехникӣ бо мазмуни нав ғанӣ гардонда шавад.

КМ КПСС ба он аҳамияти принципӣ медиҳад, ки мактаби мо ҳамчун мактаби ягона ба ҳамаи дастпарваронаш маълумоти пурраи миёна диҳад ва барои онҳо имкониятҳои баробар фароҳам оварад. Ягонагии мақсаду вазифаҳои маориф бояд пайваста бо гуногунии мактабҳо, фасеҳии плану программаҳои таълимӣ ривоҷ дода, ба амалияи пешқадами педагогӣ, усулҳои навоваронаи таълиму тарбия такья кунад.

Бояд ба ривоҷи қобилияти индивидуалии талабагон диққати якуминдараҷа дода, таълими батафриқа дар асоси талаботу рағбати онҳо вусъат дода шавад. Шумораи мактабҳои махсус ва синфҳое, ки дар онҳо фанҳои гуногун муфассал омӯхта мешаванд, зиёд карда шавад.

Мактаб бояд ба иштироки фаъолонаи талабагон дар меҳнати сермаҳсул, ба системаи муносибатҳои ҷамъиятию меҳнатӣ кӯмак карда, ба онҳо малакаи гуногуни меҳнатӣ бахшад. Меҳнати талабагон бояд ба мақсад мувофиқ ва бо талаботи реалии зиндагӣ алоқаманд буда, барои ҷамъият ва оила фоида орад, манбаи донишу сурур бошад.

Зарур аст, ки политехниконии мактаб собитқадамона ривоҷ дода, дар бораи технологияҳои нав, донишҳои имрӯзаи иқтисодӣ, ҳуқуқӣ ва экологӣ тасаввуроти зарурӣ бахшида, ба талабҳои прогресси илмию

техникӣ ва маънавӣ доимо мувофиқат кардани дараҷаи маълумоти миёна таъмин карда шавад. Бояд ба амал овардани умури сершохаи давлатии касбу ҳунарро интихоб намудани ҷавонон тезонида, мактаби маълумоти умумӣ звенои муҳими он бошад.

Таълими маълумоти умумӣ, меҳнатӣ, маданияти умумӣ ва хулку ахлоқ дар мактаб бояд ба ҷавонон кӯмак кунад, ки касб, соҳаи меҳнат, роҳҳои давом додани таҳсилро бошуурона ва бо назардошти талаботи ҷамъият интихоб намуда, дар ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ фаъолона иштирок кунанд.

3. Таъмини сифати баланди маълумоти касбӣ ва умумии коргарон, баланд шудани шуури сиёсию гражданини ҷойгирони ҷавони синфи коргар шарти муҳимтарини тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ мебошад. Диққати системаи маълумоти касбию техникӣ, сети таълимию истеҳсолии соҳаҳои хоҷагии халқ ба ҳалли ҳамин вазифаи муҳим бояд ҷалб карда шавад. Омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии назди корхонаҳои асосӣ, ҳамчунин омӯзишгоҳҳои махсуси байни соҳаҳо, ки ба тайёр намудани коргарони моҳир аз рӯи ихтисоси мураккаб ва интегратсияшуда қодиранд, минбаъд ҳам тараққӣ дода шаванд. Амалияи тайёр намудан ва такмил додани ихтисоси кадрҳои коргар аз рӯи шартномаҳои бо иттиҳодияю корхонаҳо имзошуда ҳамаҷониба ривоҷ дода шавад. Тахти назорати давлат гирифтани сифати тайёр кардани коргарон дар ҳамаи шаклҳои таълими касбӣ пурзӯр карда шавад.

4. Органҳои партиявӣ, давлатӣ ва хоҷагӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ вазифадоранд, ки барои бозсозии мактаби олӣ ва миёнаи махсус бештар саъю кӯшиш намоянд. Пленуми Комитети Марказии КПСС қайд менамояд, ки программаи пешбинишудаи дигаргунсозӣ бояд ба таври комплексӣ амалӣ шавад. Вазифаҳои ба куллӣ баланд бардоштани сифати тайёр кардани мутахассисон, истифодаи оқилонаи онҳо дар хоҷагии халқ, ривоҷи минбаъдаи тадқиқоти илмӣ бояд дар заминаи мустаҳкам намудани алоқаи мактаби олӣ бо истеҳсолот ва амалия иҷро карда шаванд. Ба ин мақсад:

системаи фасеҳи тайёр намудани кадрҳо ба амал оварда шавад, ки сари вақт қонеъ гардондани талаботи ҷамъиятро ба мутахассисони соҳаи гуногун таъмин карда, ба талабҳои прогресси илму техника, ислоҳоти куллии иқтисодиёт, демократиконӣ ва ривоҷи худидоракунӣ мувофиқ бошад. Сифати тайёр кардани мутахассисон дар ҳамаи донишкадаҳо баланд бардошта, донишкадаҳои олие, ки аз ҷиҳати кадрҳо ва моддию техникӣ суст мебошанд, мустаҳкам карда ва дар мавриди зарурат ба филиалҳои университету институтҳои асосӣ табдил дода шаванд;

шаклҳои самарабахши интегратсияи маълумоти олӣ бо истеҳсолот ва илм бо камоли ғайрат ҷорӣ намуда, механизми ташкилию иқтисодии ҳамкории мактаби олӣ бо соҳаҳои хоҷагии халқ такмил дода шавад; комплексҳои якҷояи таълимӣ ва илмию истеҳсолии донишкадаҳои олӣ ва корхонаҳо, институтҳо ва лабораторияҳои тадқиқоти илмии тобеи дуҷониба (Академияҳои илмҳо ва Вазорати маълумоти олӣ ва миёнаи махсус) барпо карда шаванд. Муносибатҳои донишкадаҳои олӣ дар асоси шартномаҳо бо корхонаю иттиҳодияҳо ривоҷ дода, имконияти мувофиқи шартномаҳои бевоситаи бо корхонаҳо доштаи донишкадаҳои олӣ ба кор фиристодани хатмкунандагон пешбинӣ шавад;

хеле зиёд намудани ҳиссаи олимони мактаби олӣ ба ҳалли проблемаҳои дорои аҳамияти умумидавлатӣ таъмин карда шавад. Госплани СССР, Комитети давлатии СССР оид ба илму техника ҳамроҳи Вазорати маълумоти олӣ ва миёнаи махсуси СССР ва Академияи илмҳои СССР ҳангоми муайян кардани консепсияи тараққиёти иқтисодию иҷтимоии СССР барои давраи солҳои 1991—2005 зиёд намудани ҳиссаи маблағҳои давлатиро барои ривоҷи тадқиқоти илмӣ дар мактаби олӣ пешбинӣ намоянд.

Вазорати маълумоти олӣ ва миёнаи махсуси СССР, вазорату идораҳои соҳавӣ бояд мактаби миёнаи махсусро ба дараҷаи сифатан нав бароварда, ба структура ва мазмуни тайёр кардани кадрҳо, ба шаклҳон ташкили процесси таълиму тарбия сари вакт дигаргунӣ дохил намоянд. Бояд диккати ин донишкадаҳо ба тайёр намудани ташкилкунандагони коллективҳои ибтидоии меҳнатӣ ва мутахассисон аз рӯи соҳаҳои навтарини техника ва технология пурратар ҷалб карда шавад.

5. Пленуми КМ КПСС вазорату идораҳо ва ташкилотҳои партиявиро вазифадор мекунад, кн ба татбики тадбирҳое диккати махсус диҳанд, ки Бюрои Сиёсии КМ КПСС барои барпо намудани системаи давлатии такмили ихтисос ва бозомӯзии кадрҳо андешидааст. Бояд ташкили сети дахлдори донишкадаҳо анҷом дода, имкониятҳои мактаби олӣ ва миёнаи махсус, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ ҳатталимкон истифода бурда, шаклҳои гуногуни таълими оммавии истеҳсолӣ ҳамаҷониба ривоҷ дода шаванд.

6. Ба Совети Вазирони СССР супурда шавад, ки бо назардошти муҳокима дар Пленуми КМ КПСС дар бораи тағйироту илова ба ҳуҷҷатҳои каблан кабулшуда аз рӯи ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ, бозсозии маълумоти олӣ ва миёнаи махсус таклифҳо ба миён гузорад.

## III

1. Пленуми Комитети Марказии КПСС татбики дастури стратегии съезди XXVII КПСС-ро дар бораи дар мамлакат барпо намудани системаи таълими муттасил, ки ҳамаи соҳаҳои тарбия ва маориф — муассисаҳои томактабӣ ва беруназмактабии бачаҳо, мактаби маълумоти умумӣ ва касбҳои техникӣ, мактабҳои маълумоти олӣ ва миёнаи махсус, системаи такмили ихтисос ва бозомӯзии кадрҳоро фаро гирад, ба сифати вазифаи амалӣ ба миён мегузорад. Худомӯзӣ бояд талаботи ботинӣ, кори ҳаррӯзаи ҳар кас, кисми ҷудонашавандаи таркибии тарзи советии зиндагӣ гардад.

Муҳим аст, ки ба ҳар одам имконияти тавассути шаклҳои гуногуни таълим, аз ҷумла экстернат, системаи таълими сиёсию иктисодӣ, университетҳои халкӣ, курсҳо ва лекторияҳои гуногун доимо пурра намудани донишҳо фароҳам оварда шавад. Ба ин максад бояд воситаҳои ахбороти оммавӣ, махсусан телевизион ва наширӣ фаъолонатар истифода шавад. Бояд кӯшиши азхуд кардани донишҳо ва камолоти маънавӣ васеъ дастгирӣ намуда, эътирофи ҷамъият ва давлат гардад.

2. Ба амал пурратар татбик кардани принципҳои ленинии ташкили кори мактаб, барпо кардани структураи ҳозираи демократии идоракунии маорифи халк заминаи муҳимтарини тезондани бозсозии мактаби миёнаю олӣ мебошад.

Бо ҳамин максад ҳамаҷониба ҷорӣ кардани асосҳои худидоракунӣ, ба донишкадаҳо додани мустакилият, барои ин ваколатҳои зарурӣ, барои сифати баланди таълиму тарбияи насли ҷавон зиёд кардани масъулияти онҳо талаб карда мешавад. Дар мактабҳо ва омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ барпо кардани органҳои ҷамъиятӣ — советҳо салоҳ дониста шуд, ки дар онҳо дар баробари коркунони педагогӣ бояд ҳамаҷониба намояндагони талабагон, коллективҳои меҳнатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, волидон бошанд, салоҳ дониста шуд, дар идоракунии донишкадаҳои олӣ ва миёнаи махсус шаклҳои коллегиалӣ, демократӣ инкишоф дода шаванд. Принципи интихобшавӣ ва ҳисоботдиҳии роҳбарони донишкадаҳо ва ҷузъҳои асосии онҳо суботкорона ба амал бароварда шаванд.

Дар назди Советҳои депутатҳои халкии району шаҳрҳо барпо кардани органҳои давлатӣ-ҷамъиятии идораи маориф — советҳои маорифи халк, ки дар конференцияҳо интихоб мешаванд, салоҳ дониста ша-

вад. Дастгирӣ намуда, интишор кардани таҷрибаи пешқадами таълиму тарбия, инкишоф додани таълими умумии педагогӣ, барои беҳтар кардани таъминоти моддии донишкадаҳо чора дидан вазифаи онҳост.

Ҳамкории ҳамаи звеноҳои маорифи халқро вусъат дода, ба муҳайё кардани шароити муттаҳидгардонии органҳои идоракунии онҳо ҷидду ҷаҳд кардан зарур аст.

Дар таъмини илмии бозсозии маорифи халқ ролу мусъулияти Академияи илмҳои педагогии СССР баланд бардошта, он аз нав ташкил карда, ба вай характери байниидоравӣ бахшида, ҷидду ҷаҳди олимон ба ҳалли комплексии проблемаҳои муҳимтарини ташаккули шахсият, таълими мунтазам, тарбияи коммунистӣ равона карда шавад.

3. Пленуми Комитети Марказии КПСС таъкид менамояд, ки барои мустаҳкам намудани базаи моддию техникии маорифи халқ, реконструкцияи техникии он тадбирҳои калонро ба амал баровардан зарур аст.

Маблағҳое, ки ба инкишоф додани он сарф мешаванд, зиёд карда шаванд, то ки талабот нисбат ба муассисаҳои томактабии бачаҳо пурратар қонеъ гардонда шавад; мактабҳо асосан ба машғулиятҳои яксменагӣ гузаронда, барои кори пурсамари донишкадаҳои олии педагогӣ, институтҳои такмили ихтисоси муаллимон шароити зарурӣ фароҳам оварда шавад; дар ҳар райну шаҳр комплекси муассисаҳои беруназмактабӣ ташкил карда шавад; базаи моддии мактаби олӣ, миёнаи махсус ва касбӣ хеле мустаҳкам карда шавад; шароити иҷтимоию маишии муаллимон, студентон ва талабагон беҳтар карда шавад. Госплани СССР, вазорату идораҳои СССР, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ барои ҳар республика ва минтақа мӯҳлатҳои конкретии иҷрои ин вазифаҳоро муайян кунанд.

Барои нав кардани техникаи донишкадаҳо тадбирҳои миқьёсан калон ба амал бароварда шаванд. Қашф кардану васеътар ба роҳ мондани истеҳсоли воситаҳои ҳозиразамони ба дараҷаи ҷаҳонӣ мувофиқи техникии таълим, таҷҳизоти таълимӣ ва таълимию илмӣ, асбобҳо, бозичаҳои бачаҳо ҳам дар системаи маорифи халқ ва ҳам дар соҳаҳои хоҷагии халқ пешбинӣ карда шаванд. Тартиб додани лоиҳаҳои ҳозиразамони донишкадаҳои таълиму тарбия тезонда, аз рӯи ҳамин лоиҳаҳо дар муддатҳои кӯтоҳ сохтмони онҳо пеш гирифта шавад.

Таълифу нашри китобҳои дарсию воситаҳои таълим, адабиёти педагогиро қатъиян беҳтар кардан зарур аст. Талаботи хонандагон, муаллимон, волидон нисбат ба онҳо пурратар таъмин карда, барои фурӯши озодона нашри иловаи китобҳои дарсӣ ташкил карда шавад.

## IV

1. Пленуми Комитети Марказии КПСС пурзӯр кардани тарбияи коммунистии талабагон, дар рӯҳи бозсозӣ ташаккул додани шуури онҳоро вазифаи муҳимтарини ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, ҷамъиятӣ, коллективҳои педагогӣ мешуморад. Дар ҷавонон парвардани тафаккури диалектикӣ, дар студентону талабагон ташаккул додани «ҷаҳонбинии томи революционӣ» (В. И. Ленин), ба ягонагии фаъолияти назариявӣ ва амалии партия дар роҳи навсозии тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъият асос кардан вазифаи доимист. Боигарии идеяҳои қарору материалҳои съезди XXVII партия, Пленумҳои КМ КПСС, маърӯзаи М. С. Горбачёв «Октябрь ва бозсозӣ: революция давом дорад», нутқи ӯ дар ҳамин Пленум амиқ ва ба тариқи дастрас нишон дода шавад. Идомати наслҳо дилпурона нишон дода, алоқаи зичи дигаргунсозиҳо дар мамлакат бо корнамоиҳои қаҳрамононаи партия ва халқ фаҳмонда, гузаштаи бузурги халқамон ҳаққонӣ бо ҳисси масъулият тасвир намуда, ҷавонон дар рӯҳи саъю кӯшиши афзун гардондани таҷрибаи таърихии муборизони бахри социализм тарбия карда шаванд.

Тамоми амалияи таълими фанҳои ҷамъиятшиносӣ бояд қобилияти фикру мулоҳизаи мустақилонаро ба вуҷуд оварда, ба талабагон барои бо идрок ҳифз кардани хулосаҳои илмие, ки диалектикаи ҳаётро инъикос менамоянд, ёрӣ расонад. Дар ҷавонон идеяи баланд, ақидаи илмӣ-материалистӣ, қобилияти аз мавқеи равшани синфӣ ба ҳодисаҳои ҷамъиятӣ баҳо додан парварда шавад.

2. Мактаб бо тамоми фаъолияти худ бояд тарзи меҳнатии ҳаётро ҷорӣ карда, нуфуз ва роли тарбиявии меҳнати асосии талабагон ва студентон — таҳсилро баланд бардорад. Дар ҳар донишкада муҳити меҳнати ғайратмандонаи таҳсил, муносибати шавқмандонаю эҷодкорона, масъулиятшиносонаро ба донишомӯзӣ муқаррар кардан лозим аст. Дар баробари серталаб шудан барои таҳсили аъло омилҳо бо ҳар роҳ зиёд намуда, иштироки ҷавонон дар эҷодиёти илмӣ ва илмию техникӣ ҳавасманд гардонда, шаклҳои гуногуни ин кор ҷорӣ карда шаванд. КМ КПСС дар давраи таҳсил ба ҳар гуна кору маъракаҳое, ки бо процесси таълим алоқаманд нестанд, ҷалб кардани студентону талабагонро нораво мешуморад.

3. Ба ҷавонон дар амал таълим додан зарур аст, ки дар шароити инкишофи демократия зиндагӣ ва амал кунанд. Бо ҳамин мақсад дар донишкадаҳо барои амалиёти ошкоро ва ошкорбаёнӣ, эҳтироми ҳамдигар ва ҳамкории муаллимону талабагон, профессорону студентон тамоми шароит фароҳам оварда шавад: ба талабагону студентон мустақилият парварда, барои ташаббусу эҷодкории муфиди онҳо майдони васеъ кушода шавад. Маданияти умумӣ, сиёсӣ ва ҳуқуқӣ, маданияти демократизми социалистӣ тарбия намуда, бояд муваффақ шуд, ки ҷавонон ҳуқуқу вазифаҳои дар Конституция баёнгардидаи гражданини СССР-ро амиқ фаҳманд. Чун программаи ягонаи умумидавлатие, ки тамоми табақаҳои аҳолӣ, ҳамаи кадрҳоро дар марказ ва дар маҳалҳо фаро мегирифта бошад, таълими умумии юридикӣ ташкил карда шавад.

4. Талаб карда мешавад, ки тарбияи ватандӯстӣ ва интернационалии ҷавонон хеле пурзӯр карда шавад. Аз айёми бачагӣ ҳисси пайванд будан бо анъанаю сарватҳои Ватани Советӣ, бо таърихи бузурги мамлакати сермиллатамон, идроки вазифаи муқаддаси муҳофизатгарони вафодори Ватани худ будан парварда шавад. Тамоми муҳит дар донишкадаҳо бояд пур аз рӯҳи интернационализм, дӯстӣ ва бародарии халқҳои советӣ бошад.

Дузабонии миллию русӣ фаъолона инкишоф дода, омӯзиш ва таълими забонҳои халқҳои СССР, забони русӣ, ки мардуми советӣ ихтиёран чун воситаи муомилаи байни миллатҳо қабул кардааст, ба куллӣ беҳтар карда, амалияи дар мактабҳо ба забонҳои русӣ ва модарӣ якҷоя таҳсил кардан бояд вусъат дода шавад. Ҷавонони миллатҳои дигар ба омӯзиши забони маҳалии миллӣ ҳавасманд гардонда шаванд. Дар масъалаи забони таълим ба ягон имтиёз ё маҳдудият, чораҳои маъмурӣ роҳ дода нашаванд.

5. Ба ташаккули ахлоқи коммунистӣ, тарбияи атеистии насли наврас бештар диққат дода шавад. Ба ҷавонон талабҳои олии маънавӣ ва табъи эстетикӣ, талаботи такомули ҷисмониро тарбия кардан зарур аст.

Бо мақсади пурзӯр кардани тарбияи эстетикии бачаҳо, духтарону писарон ба онҳо парвардани иммунитети устувор ба оҷизии маънавӣ, таъсири «маданияти оммавии» буржуазӣ пурзӯр карда, онҳо бояд бо комьёбиҳои беҳтарини маданияти ҷаҳонӣ ва ватанӣ ҳамаҷониба шинос карда, эҷодиёти бадеӣ ҳарҷониба инкишоф дода, санъати дар ҳақиқат халқӣ моҳирона ва суботкорона тарғиб карда шавад. Ин корро ҳамроҳи мактаб бояд комсомол, иттифоқҳои касаба, иттифоқҳои эҷодӣ, Вазорати маданияти СССР, Госкинои СССР, Комитети дав-

латии СССР оид ба телевизион ва радиошунавонӣ ба зимма гиранд.

Барои ба тарбияи ҷисмонӣ ва спорт ҳамаҷониба ҷалб кардани ҷавонон базаи мавҷудаи донишкадаҳо, ҷамъиятҳои спортӣ, корхонаҳо сарфи назар аз мансубияти идоравиашон мустаҳкам намуда, пурсамар истифода бурда, таълими кадрҳои физкультурӣ беҳтар карда, ба иҷрои ҳамин мақсад органҳои маорифи халқ, Комитети давлатии СССР оид ба физкультура ва спорт, ВЦСПС ва КМ ВЛКСМ якҷоя ҷидду ҷаҳд кунанд.

КМ КПСС дар вақти берун аз дарс дар ҷои истиқомат ҳамаҷониба пурмазмун гардондани кори тарбияро яке аз вазифаҳои таъхирнопазир мешуморад. Дар ин бобат ба машғулияти шавқовар ҷалб кардани ҳар бача, наврас, ҷавон, дар вақти холӣ ба эҷодиёти техникӣ ва бадеӣ, ба спорту туризм шавқманд гардондани онҳо ҷиҳати асосианд. Ба иттиҳодияҳои худфаъолияти ҷавонон ҳамеша диққат дода, ба майлу мароми ҷамъиятию фоидабахши фаъолияти онҳо, қонеъ гардондани шавқу завқи ҳаққонӣ ва талаботи ҷавонон мусоидат карда шавад.

6. Ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, ҷамъиятӣ, коллективҳои меҳнатӣ, умуман ҷамъият, бояд дар бораи ташаккули оилаи устувору мустаҳкам, аз ҷиҳати маънавӣ солим, рӯҳан бой бештар ғамхорӣ намуда, дар ҳаққи зан—модар, дар ҳаққи кӯдак чун ояндаи мамлакат ғамхорӣ кунанд. Масъулияти волидонро барои тарбияи бачаҳо, ба ҳаёт ва меҳнат тайёр кардани онҳо афзун гардондан зарур аст. Ҳамкории оила, мактаб, коллективҳои меҳнатӣ вусъат дода шавад.

Системаи тарбияи томактабӣ чун зинаи муҳимтарини ташаккули шахсият, ки инкишофи минбаъдаи онро аз бисьёр ҷиҳат муайян мекунад, диққати махсусро талаб менамояд.

7. Пленуми КМ КПСС КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишварӣ, вилоятӣ, шаҳрӣ, райониро вазифадор менамояд, ки дараҷаи роҳбарии сиёсиро ба маориф ва тарбияи кӯдакону ҷавонон қатъиян баланд бардошта, ба мазмуну мундариҷаи кори донишкадаҳо амиқ сарфаҳм раванд, проблемаҳои ба миён омадаро бо салоҳиятдорӣ, бо камоли кордонӣ ҳал кунанд. Дар бозсозии мактаби миёнаю олӣ, сафарбар кардани ҷидду ҷаҳди тамоми муаллимону омӯзгорон, инчунин толибагону студентон барои беҳтар кардани сифати таълиму тарбия бояд роли ташкилотҳои ибтидоии партиявии донишкадаҳо баланд бардошта, бо мақсади мустаҳкам кардани онҳо ғамхорӣ карда шавад.

Комитетҳои партиявии районию шаҳрӣ камшумор будани ҳайати ташкилотҳои партиявии мактабҳо, омӯзишгоҳҳо, техникумҳоро ба назар гирифта, бояд афзоиши таъсири партиявиро ба ҳаёти коллективҳои онҳо на фақат бо қувваи муаллимони аъзои партия, балки волидони коммунист, ташкилотҳои партиявии корхонаҳои базавӣ, коркунони комитетҳои районию шаҳрии партия таъмин намоянд.

Таълими кадрҳои муаллимонро ба куллӣ беҳтар карда, барои таҳсил дар донишкадаҳои педагогӣ намояндагони беҳтарини ҷавононро хоста гирифтан зарур аст, ки майлу мароми бо бачаҳо кор кардан доранд, қобилияташонро аз ҳамин иборат медонанд. Амалияи авҷгирифтаи интихоби роҳбарони донишкадаҳо, аттестацияи кадрҳои педагогӣ масъулияти комитетҳои партиявиро дар бобати ба кори педагогӣ пешбарӣ кардани коркунони сазоворе, ки сифатҳои зарурии сиёсӣ, кордонӣ ва маънавӣ доранд, зиёд мекунанд.

Тамоми кори идеологии партия бояд ба бозсозии бомуваффақияти мактаби миёнаю олӣ, инкишоф додани системаи саводомӯзии мунтазам чун ҷиҳати муҳимтарини процесси томи ташаккули шахсияти одами советӣ фаъолона мусоидат кунад.

8. Баланд бардоштани маълумоту маданияти халқ кори муҳимтарини Ҳокимияти Советӣ, органҳои дар марказу маҳалҳо будаи он аст. Пленум қайд мекунад, ки Советҳои депутатҳои халқӣ ба аҳли ва-

сеи ҷамъият такья карда, бояд чун ташкилотчиёни тамоми кори таъмини маълумоти умумии миёнаи ҷавонон, касбинтихобкунӣ ва таълим, бокортаъминкунӣ, мустаҳкам кардан ва инкишоф додани базаи моддии донишкадаҳо, муассисаҳои томактабӣ ва берун аз мактаб, бо кадрҳо таъмин намудани онҳо, беҳтар кардани шароити меҳнату маишат, истироҳати педагогҳо амал намоянд.

9. Комсомоли ленинӣ бояд дар бозсозии маориф, дар қалби ҷавонон парваридани саъю кӯшиши ба даст овардани дониш, маҳорати касбӣ, дар ташаккули хулқу ахлоқи коммунистӣ, вазифаи олии гражданин ба ҷо овардани хизмати Ватанро мақсади муҳимтарини фаъолияти худ донад. Кори ташкилотҳои комсомолиро ба ҳарҷониба инкишоф додани шавқи эҷодкории ҷавонон, муносибати масъулиятнок ба кор, қонеъ гардондани шавқу завқ ва талабҳои гуногуни ҷавонон, ба муқобили майли истеъмолчигию туфайлихӯрӣ сафарбар кардан зарур аст.

Мазмуну мундариҷаи кори пионериро нав карда, онро барои бачаҳо шавқовар ва барои инкишофашон нафъовар гардондан зарур аст. Аҳли ҷамъият, ходимони адабиёту санъат ба кори фаъолонаи коллективҳои пионерон даъват карда шаванд. Дараҷаи таълими идеявӣ ва касбии вожатыйҳои пионерон баланд бардошта шавад.

10. Бе муносибати манфиатдоронаи аҳли васеи ҷамъият, ҳамаи ташкилотҳои он ҳаёти пурҷӯшу хурӯши донишкадаҳо, иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои гуногуни таълиму тарбияи ҷавонон аз имкон берун аст. Беҳтар кардани шароити меҳнат, маишату истироҳати муаллимон, омӯзгорон, тарбиятгарон, талабагону студентон кори муҳимтарини иттифоқҳои касаба аст. Ташаббуси онҳо дар мустаҳкам намудани базаи моддии эҷодиёти бадей, кори солимгардонии спортӣ сазовори дастгирии ҳамаҷониба аст. Дар соҳаи маорифу тарбия, ки алоқаи мунтазами наслҳои халқи советӣ таъмин мешавад, бисъёр вазифаҳои мустаҳкам намудани ягонагии маънавию сиёсии ҷамъият иҷро мегарданд, барои истифода бурдани қувваҳои ташкилотҳои ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, ҷамъияти умумииттифоқии «Знание», иттифоқҳои ҷамъиятҳои илмӣ ва инженерӣ, инчунин ҷамъиятҳои рационализаторону ихтироъкорон, ДОСААФ, иттифоқҳои эҷодӣ, Фонди советии маданият ва ташкилотҳои дигар имкониятҳои зиёд ҳастанд. Дар ин кори бисъёрсоҳа бояд Фонди советии бачаҳо ба номи В. И. Ленин ва советҳои занон роли махсус бозанд.

11. Ба муносибати вусъат ёфтани ислоҳоти маорифи халқ ба зиммаи воситаҳои ахбороти оммавӣ вазифаҳои масъулиятнок гузошта мешаванд. Телевизион ва радио, матбуот ҳаёти мактаб, процесси мураккаби маорифу тарбияро бояд аниқ ва дуруст баён кунанд. Роли воситаҳои ахбороти оммавиро дар кушода додани пешравиҳои мусбату душвориҳои бозсозии маориф, баланд бардоштани нуфузи касби педагог, меҳнати вазнину фахрии ӯ, дар кори аз беху бунаш нест кардани кӯҳнапарастӣ, догматизм дар ташкил ва идоракунии маорифи халқ баланд бардоштан муҳим аст.

* * *

Пленуми Комитети Марказии КПСС қайд менамояд, ки маорифи халқ, кори таълиму тарбияи насли наврас бояд ҳамеша дар маркази диққати партия, ҷамъият бошанд, вай боварии қавӣ изҳор мекунад, ки комитетҳои партиявӣ, органҳои давлатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, муаллимони советӣ, профессорону омӯзгорон, коллективҳои меҳнатӣ тамоми чораҳоро мебинанд, то ки дастурҳои программавии съезди XXVII партия суботкорона амалӣ гардонда, системаи маорифи халқ ба дараҷаи сифатан нав бардошта шавад.

# НЕРУИ ПАРТИЯВИЁН— ДАР ЯГОНАГИИ АФКОР ВА АМАЛ

ЯГОНАГИИ афкору амали коммунистон дар задухӯрдҳои пурошӯби синфӣ пухта гардида, дар оташи дигаргунсозиҳои революционӣ обутоб ёфта ва ҳар вақте ки зарурати муҳофизати музаффариятҳои социализм пеш омад, аз имтиҳони ҷиддӣ гузашта, мустаҳкамии худро сарбаландона намоиш дод.

Партияи мо дар тамоми давраҳои таърихӣ ин ягонагиро сарвати бебаҳо мешуморид, чунки барои таҷдиди он азму кӯшиши зиёде ба харҷ додааст. Мо, коммунистони солҳои 80-ум бошем, ворисони анъанаҳои большевикии иттифоқи ҳамфикронем, ки ба он В. И. Ленин асос гузошта буд.

Оре, мо ворисони рӯирости ин ягонагии маънавӣ ва ахлоқием ва онро тавассути ҳадафнокии мақсадҳоямон, боварии қатъиамон ва тавассути дигаргунсозиҳои доманадори революциониамон, ки ҳоло ба амал баровaрда истодаем, намоиш медиҳем. Дар рафоқати ҳамарӯза ва бисьёрнуфуси партиявӣ табиист ки баъзан андешарониҳои мухталиф, ба ҳам бархӯрдани ақидаҳо оиди ин ё он масъала пайдо мешаванд. Аммо аз рӯи масъалаи асосӣ, яъне масъалаи роҳи генералии партия муҳайё намудани ягонагии афкору амал ҳатмист.

Ҳар кадом зинаи инкишофи ҷамъиятӣ нишондиҳандаи мӯҷази ягонагии афкору амали коммунистонро пешниҳод кардааст. Ҳоло чунин нишондиҳанда иштироки шахсӣ дар кори сафарбаркунии омма ба бозсозӣ мебошад. Ташаббускори ҳамагонии бозсозӣ будан, барои он мубориза бурдан, ҳамеша ва дар ҳама ҷо дар назди виҷдони худ соф будан, дурандешӣ, амалиёти эҷодкорона — сифатҳоеанд, ки маҳз тавассути онҳо оммаро аз қафои худ бурдан имконпазир аст. Процессҳои навсозиро дар ҳама ҷабҳаҳо сарварӣ кардан имрӯз ба ӯҳдаи мо вогузор шудааст. В. И. Ленин бо ифтихор таъкид мекард, ки «мо партияи навоваронем».

Ягонагии амалиёт ва ҷустуҷӯҳои шаклу усулҳои кори партиявиро ҳоло дар арафаи Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ сармашқи кори худ кардаанд. Худи факти гузаронидани пленумҳо ва маҷлисҳо бо ҳисоботи органҳои партиявӣ оиди бозсозӣ зуҳуроти равшани навовариҳост. Ин иқдом аз тарафи тамоми звеноҳои партия чун иқдоми ҷасурона, мантиқан асоснок, ба камолоти идеявию сиёсӣ ва ягонагию муттаҳидии коммунистон такьякунанда маъқул дониста шуд. Сабақҳои тайёр ва муҳокима намудани ин ҳисобот фаъолони партиявиро водор месозад, ки демократиконии муносибатҳои дохилипартиявиро вусъат диҳанд. Пешниҳоди чанд номзадҳо ҳангоми интихоби котибони комитетҳои партиявӣ, котибони ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехӣ ва муҳокимаи онҳо дар маҳалҳо ҳоло ҳарчӣ бештар амри воқеъ мегардад. Ошкорбаёнӣ дар кор ба одати ҳамешагии органҳои партиявӣ дар ҳама дараҷаҳо табдил ёфта истодааст, ташкили бригадаҳои ахборотию пропагандистӣ аз ҷумлаи котибон, аъзоёни комитетҳои партиявии вилояту шаҳру районҳо, муҳокимаи рӯирости тавсияномаҳо оиди коркунони роҳбарикунандаи партиявӣ, советӣ ва хоҷа-

гӣ, таввасути анкетаҳо баҳо додан ба шахсияти ин ё он корманд, баҳисобгирии фикри мардум дар бораи резерви кадрҳо ва бисьёр ҷаҳду ҷадалҳои дигар ба кори демократиконӣ басо мусоидат мекунанд. Дар услуби кори комитетҳои партиявӣ низ тағьиротҳои назаррас мушоҳида мешаванд. Ин, пеш аз ҳама, даст кашидан аз усулҳои фармонфармоию маъмурии таъсиррасонӣ, дарк намудану ба ҷо овардани вазифаҳои худ ҳамчун органи роҳбарии сиёсӣ, бевосита ба звеноҳои поёнии партиявӣ гузаронидани маркази корҳои ташкилию тарғиботӣ ва дигар тадбирҳо мебошад. Азму иродаи қатъии хотима додани чунин муносибат, ки вазифаи аъзои органи интихобии партиявӣ ба зиммаи аппарати корӣ вогузор карда мешавад, махсусан муҳим аст.

Бо ҳар чӣ бештар амалӣ гардонидани принципи ленинии ягонагии афкору амали аъзоёни партия таҷрибаи нави амалии дар шароити бозсозӣ бағоят зарур пайдо мегардад. Комитети партиявии вилояти Ленинобод шакли таъсирбахши мустаҳкам намудани равобити кориро бо комитетҳои шаҳрию районии партия, комитетҳои партиявӣ ва бюроҳои партиявии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ истифода мебарад. Дар ин ҷо бо мақсади таҳлил кардану ёрии амалӣ расонидан ба кори ташкилотҳои партиявии маҳалҳо ҷамъбаст намудани таҷрибаи пешқадам, тавсияҳои дахлдор ва оперативона кор карда баромадани гурӯҳҳои комплексӣ ташкил карда мешаванд. Ҷиҳати хуби чунин иқдом он аст, ки мукотибаи барзиёдиро мустасно намуда, ба кам шудани миқдори ҳаргуна ахборот, маълумоту справкаҳо ва ҳисоботҳо мусоидат мекунад, чунки комитети партиявии вилоят маълумотҳои муфассалтарро маҳз дар ҳамингуна робитаҳои бевосита ба даст меорад.

Комитети партиявии шаҳри Исфара, комитетҳои партиявии районҳои Ленин, Совет ва дигар районҳо кори наҷиберо оғоз намудаанд, ки моҳияташ аз нав ташкил намудани структураи аппарат бо мақсади барҳам задани монеаҳои байнисоҳавӣ ва барпо намудани режими мусоиди кори ҳайати инструкторон мебошад. Комитети партиявии райони Ғончӣ бошад, тартиби қабули гражданинҳо, баҳисобгирӣ ва иҷрои мулоҳизаҳои танқидӣ ва таклифҳоро хеле такмил дод. Гузаронидани мулоқотҳои кадрҳои роҳбарикунандаи район бо гурӯҳҳои гуногуни иҷтимоии аҳолӣ низ дар ин ҷо ба ҳукми анъана медароянд. Мулоқотҳоро вақте барпо мекунанд, ки оиди масъалаҳои пухтарасидаи роҳбарии партиявӣ ба корҳои хоҷагию ҷамъиятӣ маслиҳат кардан лозим шуда монад. Комитети партиявии совхози «Файзобод»-и райони Файзобод бошад, ҳангоми пешбарӣ кардани номзадҳои котибони ташкилотҳои цехии партиявӣ пешакӣ афкори коммунистону бепартиявиёнро амиқ меомӯзад, ки ин ҳам иқдоми наву шоистаи дастгирист.

Падидаҳои навро ҳозир дар ҳама ҷо дидан мумкин аст. Онҳо дар ҷойҳое равшантар зоҳир мегарданд, ки ягонагии афкору амали аъзоёни партия бештар таъмин карда мешавад. Маҳз ба туфайли чунин ягонагӣ онҳо қобиланд роли авангардии худро ба ҷо оранд. «Қувваи ин авангард, — навишта буд В. И. Ленин, — нисбат ба шуморааш ягон 10, 100 баробар ва аз он ҳам зиёдтар аст... Ташкилот қувваро даҳчанд зиёд мекунад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 19, саҳ 414). Дар замони мо, вақте ки ташаббусу фаъолӣ майдони васеъ пайдо кардааст, барои ба ташкилоти размандаю муттаҳид мубаддал намудани ҳар як ташкилоти партиявӣ имконияти калон фароҳам меояд ва ин бешубҳа коммунистонро далертару пурқувваттар мегардонад.

Ташкилоти партиявии управленияи махсусгардондашудаи сохтмони № 19 тресте «Спецстроймеханизация», ки дувоздаҳ нафар аъзоёни партияро муттаҳид кардааст, пешоҳанг ва ядрои ҳақиқии сиёсии коллективи меҳнатӣ мебошад. Қувваи таъсири он барҳақ аз шуморааш хеле зиёд аст. Инро дар ҳама бобатҳо, ҳам дар дараҷаи сифатан нави ташкили меҳнат, ҳам дар маҳорати хоҷагидории коркунон, ҳам дар рӯ

овардани маъмурият ба қонеъ гардонидани эҳтиёҷоти иҷтимоии бинокорон ва ҳам дар муҳайё сохтани муҳити маънавие, ки ба ҷустуҷӯи захираҳои суръатафзой ҳавасманд мегардонад, мушоҳида кардан мумкин аст. Ягонагии афкору амали аъзоёни партия дар бобати муҳайё сохтани муҳити солими психологӣ махсусан ҳангоми ҷорӣ намудани пудрати коллективӣ комилан таҷассум ёфт.

Управления дар соҳа яке аз аввалинҳо шуда ба пудрат гузашт. Пеш аз ҳама коммунистон дар маҷлиси кушоди партиявӣ, маҷлиси совети коллективи меҳнатӣ, дар сӯҳбатҳои хоса бо одамон, дар машғулиятҳои оиди омӯхтани паҳлӯҳои мухталифи ин усули пешқадам коллективро ба афзалиятҳои он бовар кунонданд. Сипас онҳо кори аз худ намудану ҷорӣ кардани пудративи коллективиро амалан ба роҳ монданд. Ва, ниҳоят, худашон ба кори нав сарварӣ намуда, имконияти ба даст овардани натиҷаҳои баланди истеҳсолию иқтисодиро бо ибрати шахсиашон собит намуданд.

Аз рӯи шаҳодати коргарону мутахассисони управления ташаббускори ба пудрати коллективӣ гузаронидани управленияи махсусгардондашудаи сохтмони № 19 собиқ сардори он коммунист И. Б. Носиров гардид. Ӯро ба қарибӣ сардори тресги «Душанбестрой» интихоб намуданд. Ҳозир аъзоёни партия дар ҳамаи панҷ участка ибрат нишон медиҳанд. Масалан, дар участкаи якум ветеранҳои ҷанг, коммунистони дорои стажи бисьёрсолаи партиявӣ, челонгар — сантехник Николай Алексеевич Мараховский ва собиқ сарпрораб, ҳоло саринженери управления Дилшод Раҳимов пропагандисту ҷорикунандагони пудрат гардиданд. Коммунист, ронандаи мошини бензинкаш Икром Тӯраев ба таври худ, вале дар маҷрои умумии ҷидду ҷаҳди ташкилоти партиявӣ амал мекунад. Вай ба участкаҳои гуногун рафта, бо майлу шавқи том нақл мекунад, ки пудрати коллективӣ ба ӯ шахсан чӣ бартариҳое додааст, чӣ сон ин тарзи ташкил ва додани ҳаққи меҳнат усули одилона аст. И. Тӯраев дар управления ба гурӯҳи назорати халқӣ сарварӣ намуда, ҳамеша кӯшиш мекунад, ки воситаҳои техникӣ, ресурсҳои моддӣ ва вақти кор оқилона истифода бурда шаванд. Ба ин муносибат аз манзараи умумӣ як лавҳаеро хотирнишон кардан кофист, ки шоҳиди ҷидду ҷаҳди ибратбахши коллектив мебошад: агар пештар мошину механизмҳо баъди истифода шуданашон дар ягон гӯшаи майдони сохтмон дур аз назар «мехобида» бошанд, пас акнун, баробари гузаштан ба муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ ягон бригада техникаро дар участкаи кори худ дақиқае бекор нигоҳ намедорад.

Чунон ки котиби ташкилоти партиявии управления В. И. Щохина ба редакция хабар дод, ҳамаи коркунон тарафдорони тартиботи нави хоҷагӣ гардиданд, ки он интизомро мустаҳкам намуда, ташаббуси оммавиро вусъат дода, имкон медиҳад, ки неруи истеҳсолӣ пурра истифода бурда шавад. Риояи талаботи пудратро ташкилоти партиявӣ таҳти назорат гирифтааст. Инак, натиҷаҳои ягонагии амали коммунистон назаррас аст. Аз рӯи ҷамъбасти соли гузашта ҳосилнокии меҳнат ба ҳисоби миёна ба ҳар сар коргар назар ба план 3,4 фоиз афзуд. План аз рӯи пудрати асосӣ 119 фоиз, бо қувваи худ бошад 107,6 фоиз иҷро карда шуд. Қобили қайд аст, ки акнун ҳаҷми калони кор бо шумораи ками коркунон ба ҷо оварда мешавад: баробари гузаштан ба пудрат ҳайати коргарон дар ҳаҷми ду бригада, яъне 30 нафар кам гардид.

Боз як қатор коллективҳоеро номбар кардан мумкин буд, ки процесси пурзӯр шудани таъсири партиявӣ ба онҳо низ хос аст. Вале муҳим аст, ки ин процесс ба ҳодисаи ҳаррӯза табдил ёбад. Оё ҳамаи звеноҳои партиявӣ чунин қувваи даҳчандро доранд? Агар дар ин бобат аз худ ба таври партиявӣ ошкоро пурсем, пас ҷавоб яктост: ҳоло чунин қувва на ба ҳама мансуб аст. «На ҳамаи аъзоёни партия мефаҳманд, ки, — гуфт дар мулоқот бо ленинградиён М. С. Горбачёв, —

дар бозсозӣ ҳар коммунист бояд намунаи ибрат бошад. Вай набояд мунтазир шуда нишинад, мушоҳиди бетараф бошад. Коммунист аз дигарон маҳз бо он фарқ мекунад, ки манфиатҳои шахсиашро ба манфиатҳои умумипартиявӣ, умумихалқӣ тобеъ мегардонад».

Инак таҳлили вазъияти кор дар коллективҳои республика нишон медиҳад: дар ҷойҳое, ки ташкилотҳои партиявӣ манфиатҳои ҳар аъзои КПСС-ро ба манфиатҳои умумипартиявӣ, умумихалқӣ тобеъ гардонда метавонанд, таъсирашон ба бозсозӣ назаррас аст.

Дар баробари ин, чунон ки дар пленуми VIII КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон гуфта шуд, дар як қатор соҳаҳои хоҷагии халқ ба марраҳои пешбиникардаи план, таъмини суръати баланду устувори афзоиши истеҳсоли маҳсулот нарасидаанд, натиҷаҳои муайянкардаи программаи «Сифат» ба даст оварда нашудаанд, коллективҳои корхонаҳои саноатӣ ва хоҷагии қишлоқ усулҳои иқтисодии идоракунии истеҳсолотро суст аз худ менамоянд, дар чорводорӣ тартибу интизоми муқаррарӣ ҷорӣ карда нашудааст, имкониятҳои баланд бардоштани ҳосилнокии пахта ғайрикофӣ истифода бурда мешавад, консерватизм дар муносибат ба ҷамъоварии мошинии пахта на дар ҳама ҷо қатъиян бартараф карда шудааст. Ҳамаи ин натиҷаи суст шудани роҳбарии партиявӣ ба самтҳои асосии тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ, бо усулҳои кабинетию бюрократии таъсиррасонӣ иваз кардани кори амалии партиявию сиёсӣ дар байни омма, ба қадри зарурӣ мавҷуд набудани ягонагии афкору амал дар баъзе ташкилотҳои партиявӣ мебошад.

Ҳангоми муҳокимаи ҳисоботи котибони комитетҳои партиявии совхози «Съезди XXII партия» ва колхози «Ғайрат» А. Аббосов ва С. Давлатов дар маҷлиси бюрои комитети партиявии райони Данғара қайд карда шуд, ки комитетҳои партиявӣ бозсозии роҳбариро ба ташкилотҳои цехии партиявӣ мунтазам ба амал намебароранд, дар ин ҷо нисбат ба коммунистон барои иҷрои супоришҳои партиявӣ серталаб нестанд, масъалаҳои хоҷагӣ бе назардошти хусусиятҳои хоси кори сиёсию партиявӣ муҳокима карда мешаванд, ки ин боиси суст шудани роли пешоҳангонаи коммунистон дар коллективҳо ва камбудиҳои ҷиддии истеҳсолӣ мегардад. Дар маҷлиси бюрои комитети районии партия бо ташвиши зиёд аз он сухан рафт, ки дар як қатор ташкилотҳои цехии партиявии ин хоҷагиҳо ба роли маҷлисҳои партиявӣ чун мактаби ташакульёбии ягонагии афкору амали коммунистон баҳои зарурӣ дода намешавад.

Касе, ки шарик буданашро ба кори татбиқи бозсозӣ чун мавқеи идеявию маънавиаш дарк накардааст, дар амал худро аз ташкилоти партиявӣ соқит мекунад. Чаро? Зеро ки он чизи асосиеро, ки ҳоло партия ва халқ бо он ҳаёти худро пайвастаасту аз фазояш нафас мегирад, бо ақлу хирад ва қалби худ ҳис накарда, дар сафи пеш будан мумкин нест. Масалан, нисбат ба ронандаи «Норакгэсстрой» С. Отамуродов, ки ҳамчун коммунист ба ташаккули шуурнокии граждании рафиқонаш на фақат мусоидат накардааст, балки худ виҷдони партиявиашро фурӯхтааст, дар хусуси кадом партиявият гап задан мумкин. Автомашини ӯ қариб як моҳ бекор буд, дар таъмир меистод, вале худаш аз прораб роҳхат гирифта имзо кунонд ва аз рӯи он гӯё барои рейсҳои иҷрошуда 700 сӯмро аз худ намуд, дар бораи бензини сарфнашуда ба маблағи 1072 сӯм ҳуҷҷати қалбақӣ тартиб дод.

Ин гуна дурравӣ аз нормаҳои ҳаёти партиявӣ дар он ҷойҳое, ки муҳити камталабӣ ва муросокорӣ ҳукмрон аст, бештар ба амал меояд. Ба ин шӯъбаи корҳои дохилии комиҷроияи шаҳри Турсунзода мисол шуда метавонад. Ҷонишини сардори шӯъбаи корҳои дохилӣ В. А. Заянчковский бо рафтори худ ба номи коммунист — роҳбари муассисаи муҳофизати ҳуқуқ иснод меовард, ба иҷрои хизмати тобеъон назорат

намебурд, худаш бадмастӣ мекард, ҳамқадаҳони авбошикардаи худро аз ҷавобгарӣ халос карданӣ мешуд... Аммо ташкилоти ибтидоии партиявӣ ҳангоми муҳокимаи рафтори ношоистаи ӯ муносибати рӯякӣ зоҳир карда, ҷазои сабук дод. Бюрои комитети партиявии шаҳри Турсунзода дуруст рафтор намуда, қарори ташкилоти ибтидоии партиявиро тағьир дод ва В. А. Заянчковскийро аз сафи КПСС хориҷ кард.

Рафоқати партиявӣ поквиҷдонӣ, ошкоргӯӣ, самимиятро дар назар дорад, дар акси ҳол дар хусуси ҳеҷ гуна ягонагии афкору амал ҳоҷати гап ҳам нест. Комиссияи партиявии назди комитети партиявии райони Ленин барои дар бюрои комитети партиявии район тасдиқ намудани қарори ташкилоти ибтидоии партиявии колхози «Победа» дар хусуси ба номзадӣ қабул намудани З. Сайфиддинов тавсия надод. Зеро ҳангоми шиносоӣ бо материалҳо ва сӯҳбат бо шахси дохилшаванда маълум гардид, ки вай баъзе фактҳои тарҷимаи ҳолаш, аз ҷумла билети комсомолиашро гум карда, аз ташкилоти комсомолӣ дур шуданашро пинҳон кардааст. Шояд минбаъд З. Сайфиддинов нодурустии ин рафторашро сонитар ҳис мекард, вале узвияти худро дар сафи партия аз фиреб оғоз намудан гуноҳест бахшиданашаванда.

Дар звеноҳои партиявие, ки корашон суст аст, камшумориро чун сабаб пеша карда, исрор менамоянд, ки аз он коллективҳо ба сафи партия бештар қабул карда шаванд. Гумон мекунанд, ки ноқисиҳои сифатиро бо миқдор пур кардан мумкин аст. Ин сифати зарурӣ дар ҳар қадом ташкилоти партиявӣ — ҳам дар ташкилоти сершумор ва ҳам камшумор чи тавр ба даст оварда мешавад? Ба он бо мӯътақидӣ, тайёр будан ба татбиқи сиёсати партия, ҳисси масъулияти таърихие, ки дар айёми мо ба зиммаи аъзоёни партия гузошта шудааст, муваффақ шудан мумкин аст.

Дар тамоми республика ҷидду ҷаҳди ташкилотҳои партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ ба татбиқиислоҳоти куллии иқтисодӣ, демократиконии ҳамаи ҷабҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ нигаронда шудааст. На фақат коммунистон, балки оммаи васеи меҳнаткашони ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ саъю кӯшиш доранд, ки Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС-ро бо натиҷаҳои беҳтарини иҷрои вазифаҳои программавӣ пешвоз гиранд.

Қарорҳои Пленуми февралии (с.1988) КМ КПСС, ки рафти бозсозии мактаби миёнаи олӣ ва вазифаҳои партияро оид ба татбиқи он муҳокима намуд, дар коллективҳои меҳнатӣ рӯҳбаландии калон ба амал оварданд. Дар қарори Пленум нишон дода шудааст: «Пленуми Комитети Марказии КПСС пурзӯр намудани тарбияи коммунистии ҷавонони донишомӯз, дар рӯҳи бозсозӣ ташаккул додани шуури онҳоро вазифаи муҳимтарини ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, ҷамъиятӣ, коллективҳои педагогӣ мешуморад». Комитетҳои партиявӣ бояд дар ҳама ҷо чунин муҳити ташаббусу эҷодкориро фароҳам оваранд, ки неруи иқтисодӣ, маънавӣ, ахлоқии мо баҳри иҷрои ин вазифаҳои партия ва халқ ба пурраги истифода бурда шавад.

Майдони татбиқи амалии ягонагии афкору амали аъзоёни партия дар рӯзҳои мо хеле ва хеле васеъ аст. Басо муҳим аст, ки ин ягонагӣ дар ҳама ҷо баҳри бозсозӣ самарабахш истифода карда шавад.

# «СЕ МАНБАЪ ВА СЕ ҚИСМИ ТАРКИБИИ МАРКСИЗМ»

**А. ДЕРЮГИН,**
*номзади илми фалсафа*

РОҲИ ПАҲНУ пойдоршавии марксизм дар Россия душвор буд. Бовари қавӣ ба дурустии ин таълимот бо шубҳаю андешаҳои нав иваз мегардид. Баҳсу мунозара авҷ мегирифт, ихтилофҳо, ҷараёну гурӯҳҳои партиявӣ ба вуҷуд меомаданд, ҳаёт бошад, вазифаҳои нави амалиро ба миён меовард. Бинобар ин аз ҷиҳати назарӣ маънидод кардани марксизм дар таърихи партияи мо ҳамеша кори муҳимтарин ба шумор мерафт. Дар ин процесс то чӣ андоза бузург будани аҳамияти асарҳои В. И. Ленин ҳоло маълум буда, эътирофи умум пайдо кардааст. Асари ӯ «Се манбаъ ва се қисми таркибии марксизм» дар инкишофи марксизм марҳалаи муҳим мебошад. Он соли 1913 таълиф ва чоп шуд. Ин давраи инкишофи революция дар Россия буд. Шумораи корпартоиҳо меафзуд, кори ташкилотҳои социал-демократӣ, иттифоқҳои касаба авҷ мегирифт, нашрияҳои партиявӣ — газетаю журналҳо бештар чоп мешуданд, ба муваффақияти революционии пролетариат боз умед баста мешуд.

«Се манбаъ ва се қисми таркибии марксизм» асари аз ҷиҳати ҳаҷм нисбатан калон нест, ҳамагӣ аз якчанд саҳифа иборат аст. Аммо он дигар ченак, дигар меъёрро низ доро мебошад. Якум, ин муҳимии масъалаҳои назариявии дар асар ба миён гузошташуда, мантиқан далелнок ва асоснок будани онҳост. Дуюм, ин аҳамияти тарзи илмии ленинии шарҳу баёни проблема барои инкишофи минбаъдаи худи таълимоти марксистӣ мебошад.

Дар ин ҷо боз як тавзеҳи пешакӣ бояд кард. Асари В. И. Ленин дар журнали легалии «Просвещение» чоп шуд. Журнал легалӣ бошад ҳам, зери назорати цензура буд. Бинобар ин ба В. И. Ленин лозим омад дар асараш ифодаҳои дахлдорро истифода барад, то цензураро ба ғазаб наоварад. Ғайр аз ин равия ва ҳаҷми худи журнал имкон намедод, ки дар он материалҳои муфассали назариявӣ чоп карда шаванд. Аммо ҳоло, баъди 75 сол, мо вазифадорем ин асари Владимир Ильичро бо вазъияти воқеӣ ва вазифаҳои мушаххаси инкишоф додан ва пропаганда кардани таълимоти марксистӣ дар он давра қиёс намоем.

## I.

Ҳозир ҳам чунин назарияе ҷой дорад, ки мувофиқи он социализм чун сохти ҷамъиятӣ гӯё хатои таърих ва дурравии тасодуфӣ аз тараққиёти асосии он бошад. Аз ин рӯ, таълимоти оид ба социализм бо зарурияти таърихӣ ҳақ бароварда намешавад, балки як чизи дуюмдараҷаест, ки ба процесси ҷаҳонии маданӣ дохил намешавад. В. И. Ленин чунин ақидаҳоро гӯё қаблан пай бурда, дар оғози асараш тезиси ибтидоии худро дар бораи он аниқ ифода менамояд, ки таълимоти Маркс бо маданияти умумиинсонӣ таърихан алоқаманд буда ,ҳамчун давоми бевоситаи идеяҳои пешқадамтарин мутафаккирони гузашта ба вуҷуд омадааст. «Ин таълимот вориси қонунии ҳамаи он беҳтарин чизҳоест,

ки инсоният дар асри XIX ба вуҷуд овардааст, ки онҳо философияи немис, иқтисоди сиёсии англис ва социализми француз мебошанд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 19, саҳ. 4). Сипас В. И. Ленин ин таълимотҳоро мухтасар таҳлил мекунад, ки онҳо барои таълимоти марксизм ҳамчун материали ибтидоӣ, манбаи назариявӣ хизмат карданд.

Фалсафаи марксизм материализми диалектикӣ мебошад. Решаҳои он аз таълимоти материалистони французи асри XVIII оғоз меёбанд. Он ҷараёни пешқадамтарини солҳои пеш аз революция буда, ба комьёбиҳои илмҳои табиатшиносӣ ва ҷамъиятшиносии ҳамон давра такья менамуд. Маҳз файласуфони материалист, дӯстон ва ҳамсафони онҳо аз «Энциклопедия» ба муқобили дин, ҷаҳолат, қонунгузории феодалӣ, виҷдонфурӯшии амалдорони шоҳ, анъанаҳои зишти асри миёна чунон муборизаи тавонои идеявӣ бурданд, ки табақаҳои гуногунтарини ҷамъияти Францияро ба ҳаракат овард. Проблемаи инсон, қадру қимат, озодӣ ва бахту саодати ӯ проблемаи асосии фалсафа қарор гирифт. Аз таърих маълум аст, ки озодиҳои бо ҳамин гуна рӯҳбаландӣ эълоншуда аслан ба тарзи буржуазӣ маҳдуд гардонда шуда, фақат ба манфиати сарватмандону ҳокимон буданду халос. Бо вуҷуди ин озодиҳои мазкур прогресси революциоиӣ буданд. Аз ҷиҳати идеявӣ тайёр шудани революцияи оянда амри воқеъ гардид. Асоси онро материализми философӣ ташкил медод. Бесабаб нест, ки В. И. Ленин дар бораи материализми француз бо ҳусни таваҷҷӯҳ сухан мероид.

Материализми асри XVIII метафизикӣ буд. Эътироф кардани ҳақиқати тағьирнопазир, амалан абадӣ хусусияти хоси ин методи философӣ аст. Яке аз ин ақидаҳо, ки мувофиқи он гӯё «оламро идеяҳо идора мекунанд», бо сабабҳои таърихӣ яктарафаю маҳдуд буданашро ошкор кард. Бо вуҷуди ин дере нагузашта диалектика ҳамчун методи дарку маънидод кардани олам ба вуҷуд омад. Онро классикони фалсафаи немис кор карда баромаданд, ки дар байни онҳо симои асосӣ Гегель буд. Дуруст аст, ки диалектикаи ӯ дар масъалаи асосии фалсафа ба нуктаҳои идеалистӣ асос мeёфт, вале ҳарҷонибагӣ, боигарии проблемаҳо, амиқии назариявии он роҳҳои гуногун ва прогрессивии ҳалли масъалаҳои нави фалсафавӣ ва социологиро кушоданд. Маҳз фалсафаи Гегель «ба материализми Фейербах оварда расонд» (Дар ҳамон ҷо).

Л. Фейербах ҳамчун файласуф дар солҳои пеш аз революцияи соли 1848 дар Германия ташаккул ёфт. Предмети асосии фалсафа, навишта буд ӯ, бояд одам ва табиат, ҳамчун базиси табиии инсон бошад. Ин, албатта, материализми соф мебошад. Дар арафаи революция антропологияи фалсафӣ (вай таълимоти худро ҳамин тавр меномид) чун даъвати шӯълавар ба мубориза барои озодӣ ва хушбахтии одам қабул гардид. Аммо материализми Л. Фейербах низ ҳатто дар замони худаш маҳдуд буд. Ба он фаҳмиши материалистии ҳаёти ҷамъиятӣ намерасид, вай диалектикаи Гегельро ҳам қабул накард.

Бо вуҷуди ин боигарии назариявии фалсафаи материалистӣ ва диалектика чунон афзун буд, ки гузариш ба материализми диалектикӣ дар асоси он комилан имконпазир гардид. Вале ин натиҷаи синтези оддии материализм ва диалектикаи ҳамонвақта набуд. К. Маркс аслан қонуниятҳои таърихро тадқиқ карда, диалектикаро аз нав кашф намуд. Материализм акнун дар фаҳмиши инкишофи ҷамъият ҳам ҷорӣ шуд. Диалектика серҷабҳа ва ҳамарофарогиранда гардида, асоси он — таълимот дар бораи зиддиятҳо равшан дарк карда шуд. «Философияи Маркс материализми мукаммали философиест, ки он ба инсоният ва алалхусус ба синфи коргар олотҳои бузурги дарккуниро додааст» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 5).

Суханони охирини нуктаи ленинӣ — «алалхусус ба синфи коргар» шарҳу эзоҳро тақозо менамоянд. Фалсафаи Маркс на фақат манбаъҳои назариявӣ дошт, ки дар бораи онҳо ин ҷо сухан меравад. Ба назарияи

Маркс ҳам амалияи муборизаи синфи коргар, тамоюлот ва фишори революционии он ва ҳам ҷиҳатҳои мусбати таълимотҳои пешинаи томарксистӣ дохил шуданд. Марксизм гӯё аз ду ҷараён — назарияҳои пешинан прогрессивии илмӣ ва амалияи инкишофи иҷтимоии ҳамондавра ташаккул ёфт.

## 2.

«Таълимоти оид ба арзиши изофа асоси назарияи иқтисодии Маркс аст» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 6). Ин хулосаи В. И. Ленин дар бораи дигар манбаи муҳими назариявии марксизм — иқтисоди сиёсии классикии англис мебошад. Намояндагони асосии он Адам Смит ва Давид Рикардо таълимоти оид ба арзиши меҳнатро ба вуҷуд оварданд. Олимони иқтисодчие кам набуданд, ки ба саволи зерин ҷавоб доданӣ мешуданд: манбаи боигарии халқҳо аз чӣ иборат аст? Барои чӣ баъзе мамлакатҳо дар тараққиёти иқтисодии ҷаҳон пеш мераванду дигарашон ақиб мемонанд? Ақидаҳои мухталиф ҷой доштанд. Масалан, **физиократҳо** шӯҳрати калон пайдо карда буданд. Онҳо замин, ҳосилхезии он ва хоҷагии қишлоқи ба вай асосёфтаро манбаи боигарӣ мешумориданд. Вале агар ҳамин тавр бошад, пас барои чӣ халқҳо дар асоси тараққӣ додани ҳунармандӣ, мануфактура, савдо низ сарватманд шудаанд? Адам Смит ин масъаларо дар асараш «Тадқиқот оид ба табиат ва сабабҳои сарватмандии халқҳо» ба тариқи нав шарҳ дод. Дар баробари табиат, ки барои меҳнати сермаҳсул чун базаи табиӣ ва материал хизмат мекунад, меҳнат низ манбаи боигарӣ мебошад. Ин тавр бошад, пас барои чӣ коргарон танҳо қисми ночизи сарвати ба вуҷуд овардаашон, музди меҳнаташонро мегиранд? Адам Смит ин масъаларо низ таҳқиқ менамояд. Вай ҳатто ҳисоб карда баромад, ки андозаи музди меҳнат на бо андозаи сарвате, ки дастони коргарон меофаранд, балки бо арзиши минималии воситаҳои рӯзгузаронии оилаи коргар муайян карда мешавад. Ба коргар ба андозае ҳақ медиҳанд, ки барои зиндагӣ ва идомаи авлоди ӯ зарур аст. Зеро қувваи коргарӣ низ, мисли ҳар гуна моли дигар, бояд истеҳсол карда шавад.

Адам Смит сирри иқтисодии тақсимоти синфии ҷамъиятро ҳам ошкор намуд. Синфҳо аз рӯи манбаи даромад аз ҳамдигар фарқ мекунанд. Манбаи даромад барои заминдор рента, капиталист — фоида, соҳиби банк — фоиз, барои коргар музди меҳнат мебошад. Ба синфи коргар ҳамон қадар ҳақ медиҳанд, ки худаш зиндагӣ ва соҳибони замину капиталро бой карда тавонад. Ба назар ҷунин менамояд, ки агар Адам Смит ба масъала андаке наздиктар мешуд, суханони маҳкумкунандаи худро дар бораи капитализм чун сохти истисморгарона мегуфт. Аммо инро нагуфт. На фақат аз он сабаб, ки вай бо илми худ ба ҷамъияти ҳамонвақта хизмат мекард, балки аз он сабаб ҳам, ки муносибатҳои капиталистӣ ба қадри кофӣ инкишоф наёфта буданд. Истеҳсолоти мошинӣ нав ба вуҷуд меомад. Дуруст аст, ки дар охири асри XVIII, ҳанӯз дар айёми зиндагии Адам Смит, мошини буғӣ сохта шуда, ба амалияи истеҳсолӣ дохил мешуд, вале ин фақат оғози кор буд.

Агар Адам Смит барои ҷавоб додан ба саволи оиди сабабҳои бойшавии халқҳо кӯшида бошад, пас баъди чанд даҳсола, вақте ки капитализм муқаррар гардида, зиддиятҳои худро нишон дод, акнун ба саволи дигар — чаро буржуазия сарватманд мешаваду меҳнаткашон қашшоқ — ҷавоб додан лозим буд. Ба ин савол К. Маркс ҷавоб дод: буржуазия, соҳибони капитал арзиши изофаро аз они худ мекунанд. Дар кашф ва баён кардани қонуни арзиши изофа ҳам на фақат даҳои Маркс, ки барои ин бешубҳа ақлу заковат ва хиради беҳамто лозим буд, балки ҳамин ҳолат низ роли ҳалкунанда бозид, ки Маркс, **бошуурона ба** тарафи синфи коргар гузашта, назариётчӣ ва ташкилотчии мубориза барои озодии ӯ гардид.

## 3.

Таълимоти фалсафӣ ва иқтисодии Қ. Маркс ин ду ҷиҳати назарияи ягонаи ҳадафмандест, ки вазифаи асосии он дар мубориза барои дигаргунсозии революционии ҷамъияти капиталистӣ, барпо намудани социализм аслиҳаи идеявӣ шуда хизмат кардан аст. Ба социализми илмӣ табдил ёфтани социализми хаёлӣ давраи томи таърихиро фаро мегирад. Вай на фақат тадқиқотҳои мураккабу душвори Қ. Маркс ва Ф. Энгельс, балки фаъолияти бисьёрсолаи амалии онҳоро дар ташкилотҳои синфи коргар дар бар мекунад. Вале аҳамияти социализми хаёлиро чун яке аз манбаъҳои назариявии марксизм низ паст задан мумкин нест.

Офарандагони социализми хаёлӣ одамони барҷаста буданд. Маркс А. Сен-Симонро олими гениалӣ меномид. Аз ҷиҳати пешгӯии таърихӣ Ш. Фурье ба пояи олие расид. Р. Оуэн қисмати худро бевосита бо синфи коргар пайваста, барои сабук гардондани аҳволи он бисьёр корҳоро ба ҷо овард. Мо мақоми таърихии социализми хаёлиро муайян карда, бисьёр вақт диққатро ба он ҷалб менамоем, ки ин социализм маҳз хаёлӣ, амалинашаванда, имконнопазир буд, аз ин рӯ вай сазовори эҳтироми махсусе нест. Дар ҳақиқат назариётчиёни он роҳи ба таври революционӣ капитализмро дигаргун сохта, ба социализм гузаштанро нишон дода наметавонистанд. «Ба ҳолати номукаммали истеҳсолоти капиталистӣ, ба муносибатҳои номукаммали синфӣ назарияҳои номукаммал низ мувофиқат мекарданд» (Қ. Маркс ва Ф. Эгельс. Асарҳо, ҷ. 20, саҳ. 269).

Дар хусуси пешбинии илмии ташкили худи ҷамъияти социалистӣ бошад, пас социалистони ҳаёлӣ ҳақиқатан бисьёр чизҳоро пешакӣ пай бурданд. Онҳо на фақат системаи капиталистии истеҳсолот, тақсимот, ташкили маориф ва тарбияи одамонро ҳарҷониба зери танқид гирифтанд, балки хусусиятҳои асосии социализмро ҳақиқатан даҳоёна пешгӯӣ карданд. Одамон бояд худашон дар асосҳои план кори истеҳсолот ва тақсимоти маҳсулотро пеш баранд, бо шуғли фикрӣ пайвастани меҳнати ҷисмониро ёд гиранд, ба бекорӣ роҳ надиҳанд, меҳнатро барои ҳама ҳатмӣ гардонанд, муносибатҳои мусоидро байни одамон нигоҳ доранд. Р. Оуэн бошад, ҳатто кӯшиш кард баъзе идеяҳои худро дар фабрикаҳои бофандагии Нью-Ленарк татбиқ намояд. Фаъолияти социалистони хаёлӣ намунаи фидокорӣ ба манфиати халқи меҳнаткаш буд.

Вале ба назарияи онҳо чизи асосӣ — таълимоти оиди манфиатҳои синфӣ ва муборизаи синфӣ намерасид, ки он ба ғалабаи социализм меоварад. «Одамон, — навишта буд В. И. Ленин,— то даме ки дар паси ҳар гуна иборахо, изҳоротҳо, ваъдаҳои ахлоқӣ, динӣ, сиёсӣ, социалӣ ҷустуҷӯ карда ёфтани **манфиатҳои** ин ё он синфҳоро ёд намегиранд, ҳамеша дар сиёсат гирифтори фиребхӯрӣ ва худфиребӣ буданд ва хоҳанд буд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 19, саҳ. 8).

## 4.

Социализми илмӣ натиҷаи фарзу тахмини оддӣ набуд, ҳарчанд ин тахмин даҳоёна бошад ҳам. Вай чун хулосаи тадқиқотҳои душвору тӯлонии қонунҳои тараққиёти капитализм, муносибатҳои иқтисодӣ, иҷтимоӣ, сиёсӣ ва идеологии он ба вуҷуд омад. Ду кашфиёти бузурги Қ. Маркс — фаҳмиши материалистии таърих ва таълимоти оиди арзиши изофа ҳамон таҳкурсии назариявие буд, ки дар асоси он социализми илмӣ ташаккул ёфт. «Ба туфайли ин кашфиётҳо социализм ба илм мубаддал гардид ва акнун гап пеш аз ҳама дар он аст, ки ин илм бо ҳама ҷузъу таркибҳояш кор карда баромада шавад» (Қ. Маркс ва Ф Энгельс. Асарҳо, ҷ. 20, саҳ. 27). Дар хусуси он ки мо назарияи социализмро чи тавр пурғайратона ва ҳақиқатан аз ҷиҳати илмӣ минбаъда инкишоф медиҳем, сухан ронда ҳоҳад шуд. Ҳоло бояд махсус қайд кард,

ки се қисми таркибии марксизм, мисли манбаъҳои назариявии он, чунон бо ҳам зич алоқаманданд, ки ҳар гуна иловаи назариявӣ ё худ тағьир додани хулосаҳои яке аз онҳо ногузир аз нав дида баромадани нуктаҳои дигарашро талаб менамояд. Дар боло гуфта шуд, ки социализми илмӣ бидуни табаддулоти революционии ақидаҳо оид ба ҷамъият ва кашфи қонуни арзиши изофаи истеҳсолоти капиталистӣ имконнопазир буд. Диалектикаи материалистие, ки Қ. Маркс ба вуҷуд овард, дар навбати худ, барои таҳлили системаи капитализм ва исботи он факт, ки социализм ҳамчун дигаргунсозии қонунӣ ва революционии сохти капиталистӣ ба вуҷуд омада метавонад, ягона методи илмӣ гардид.

Ягонагии ҳамаи се қисми марксизм алоқамандӣ ва таъсиррасонии ҳамдигарии онҳо мебошад. Ин ба се манбаи он низ дахл дорад, ҳарчанд ягонагии онҳо он қадар равшан намоён нест, алалхусус барои он, ки таълимотҳои дар ин ҷо баёншудаи философӣ, иқтисодӣ ва социалистӣ дар мамлакатҳои гуногун ва аз тарафи одамони гуногун ба вуҷуд оварда шудаанд. Вале агар инкишофи ин назарияҳо дар системаи маданияти давраи муайян, маҳз маданияти давраи пайдоиш ва муқаррар гардидани капитализм аз мадди назар гузаронда шавад, он гоҳ ин ягонагӣ возеҳу равшан мегардад. Ин қайдҳо оид ба ягонагии се манбаъ ва се қисми таркибии марксизм барои муҳокимаи баъзе масъалаҳои назариявии айёми мо — айёми бозсозӣ лозим мешаванд.

## 5.

Дар съезди XXVII КПСС файласуфон ва иқтисодшиносони мо сахт танқид карда шуданд. «Аз чунин факт чашм пӯшидан лозим нест, ки фронти философию иқтисодӣ ва умуман ҷамъиятшиносии мо, метавон гуфт, аз талаботи ҳаёт дур мондаанд, — гуфт М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди партия. — Илова бар ин, ҳам органҳои планкашию хоҷагӣ ва ҳам идораҳои дигари мо ба татбиқи таклифҳои самарабахши олимони ҷамъиятшинос ба қадри зарурӣ мароқ зоҳир намекунанд». Дар съезд нисбат ба социологҳо, мутахассисони оиди масъалаҳои гуногуни социализм бисьёр эродҳои танқидӣ баён карда шуданд. Таҳлили танқидӣ дар ин соҳа баъди съезд ҳам давом кард ва ҳоло ҳам идома дорад. «Тасаввури назариявӣ оид ба социализм аз бисьёр ҷиҳат ба дараҷаи тасаввури солҳои 30—40-ум буд, ки он вақт ҷамъият вазифаҳои комилан дигарро иҷро мекард, — қайд шуд дар Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС. — Социализми тараққиёбанда, диалектикаи қувваҳои пешбарандаи он ва ихтилофҳо, ҳолати воқеии ҷамъият объекти тадқиқоти ҳамаҷонибаи илмӣ қарор нагирифтанд». Сабабҳое нишон дода шуданд, ки илми оид ба социализмро ба чунин ҳолат оварда расонданд.

Маълум мешавад, ки карахтӣ (аслан догматизм) ҳамаи се қисми марксизмро фаро гирифтааст. Ин ҳолати нохуш касро ҳаққонӣ ба ташвиш меоварад ва дар айни ҳол умед мебахшад, ки инкишофи назарияи марксизм ба зудӣ ҷараён гирифта, ба талаботи айёми мо комилан ҷавоб медиҳад. Аллакай доир ба иқтисоди сиёсӣ, таърих, маданияти миллӣ ва умумиинсонӣ, санъат, ахлоқ мақолаҳои шавқангез ба миён омаданд. Ҳамаи ин муждаи хуш мерасонад.

Таърихи инкишофи идеяҳо нишон медиҳад, ки назарияҳои пешқадам, ақидаҳои нави иҷтимоӣ чун ҷамъбаст ва маҷмӯи манфиатҳои амалии гурӯҳҳои иҷтимоӣ, синфҳо ва ҳатто халқҳои том ба вуҷуд меоянд. Агар идеяҳо бевосита аз талаботи амалии ҷамъият ба миён наоянд, маълум нест, ки онҳо дар байни омма тарафдорони худро пайдо мекунанд ё не. «Оё талаботи назариявӣ бевосита ба талаботи амалӣ табдил ёфта метавонад? Барои ба воқеият таҷассум ёфтан кӯшидани аф-

кор кофӣ нест, худи воқеият бояд барои афкор кӯшиш намояд» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 1, саҳ. 423).

Бозсозие, ки дар мамлакат ба амал меояд, пешгӯиҳои амиқи илмӣ, ҷавобҳои назариявиро ба талаботи амалия тақозо дорад ва умедвор шудан мумкин аст, ки назарияҳои дахлдор пайдо мешаванд. Дар бораи ақибмонии афкори назариявии инкишофи ҷамъиятии даҳсолаҳои охир сухан ронда, бояд қайд кард, ки ин ақибмонӣ доимӣ набуд. Дар таърихи ҷамъиятшиносии мо замонҳои дурахшон низ маълуманд. Дар солҳои 20-ум ва ҳатто аввали солҳои 30-юм бисьёр асарҳои аҷоиби илмии оиди масъалаҳои сиёсати аграрӣ, ҳаракати кооперативӣ, кори молия ва статистика пайдо шуда буданд. Баъдтар бисьёре аз онҳо рад карда, ҳамчун асарҳои барғалат ва ҳатто ба сохти социалистӣ зараровар маҳкум карда шуданд. Мубоҳисаҳои илмӣ, мусобиқаи корӣ қатъ гардиданд, нишондодҳои авторитарӣ дар илм муқаррар шуданд, ки онҳоро ҳамчун ҳақиқати мутлақ қабул мекарданд. Қарахтӣ, хусусияти фармонфармоии идеологияи ҷамъиятӣ ба системаи маъмурию иродавии идоракунӣ мувофиқат мекард, ки дар паси он структураҳои қарахти иҷтимоию иқтисодӣ буданд. Дар соҳаи маънавии ҷамъият низ ба амал овардани дигаргуниҳои амиқ зарур буд.

Дар хусуси бозсозӣ ва душвориҳои он ҳар чи гӯянд ҳам, бисьёр чиз аён шуд: бебозгашт будани он аз тарафи умум эътироф гардид, бедоршавии идеявию маънавии табақаҳои васеътарини халқи советӣ фаро расид, муносибатҳои нави назариявӣ ба ҳалли проблемаҳои иқтисодию иҷтимоӣ ташаккул меёбанд. Агар кас танҳо ба номбар кардани масъалаҳои умдатарини назариявии бозсозӣ шуғл варзад, онгоҳ рӯйхати муфассале ҳосил мешуд. Аммо барои ба онҳо сарфаҳм рафтан бо Владимир Ильич маслиҳат кардан ҳамеша муфид аст.

Набояд фаромӯш кард, ки ба гуфтаи В. И. Ленин, бузургии марксизм аз он иборат аст, ки ба талаботи таърихии синфи коргар ҷавоб дода, дар мубориза бахри дигаргунсозии революционии ҷамъият аслиҳаи идеявии он гардид. Ҳозир ҳам, дар шароити нави таърихӣ, марксизм ҳамон роли қувваи идеявии меҳнаткашонро иҷро менамояд. Чиро меъёри иҷрои бомуваффақияти ин роль донист, дар асоси чӣ бояд ҳукм кард, ки ин ё он назарияҳо ва идеяҳо на таърифу тавсиф ва муҳофизати чораҳои амалии ғалат ё барои ҷамъият умуман нодаркор, балки ифодаи ҳақиқатан революционигӣ ва прогресс мебошанд? Ин ҷо меъёр фақат якто буда метавонад: манфиатҳои меҳнаткашон, одами советӣ. Аз хусуси ин меъёр гаштаю баргашта бояд хотиррасон кард, ҳеҷ набошад барои он ки аз ҳоло бо баҳонаи бозсозӣ ҳар гуна нағмаҳои бюрократӣ зоҳир карда мешаванд. Бинобар он ҳангоми ба амал баровардани чораҳои бозсозӣ чунин савол додан аз фоида холӣ нест: ин кор барои чӣ, ба манфиати кӣ ба ҷо оварда мешавад?

Мақсади бозсозӣ аз ҷиҳати назариявӣ ва амалӣ пурра барқарор кардани концепцияи ленинии социализм мебошад, ки дар он одами меҳнаткаш бо идеалу манфиатҳояш, арзишҳои инсонпарваронаи иқтисодиёт, муносибатҳои иҷтимоию сиёсӣ ва маданият бартарии баҳснопазир дорад.

Концепцияи ленинии социализм ҳоло чизи асоситарини тамоми манбаи назариявии мо мебошад. Рафти минбаъдаи бозсозӣ ба он вобаста аст, ки мо ин концепцияро чи тавр муҳофизат ва дар ҳаёт татбиқ мекунем. Дар хусуси масъулияти илмӣ барои муҳофизати мероси назариявии ленинӣ ва дар асоси он кор карда баромадани тавсияҳои амалӣ бошад, пас он дар навбати аввал ба зиммаи намояндагони фалсафа, иқтисоди сиёсӣ ва коммунизми илмӣ гузошта шудааст.

# БАЪЗЕ МАСЪАЛАҲОИ СОХТМОНИ ПАРТИЯВӢ

**И. ҚАЛАНДАРОВ,**
*номзади илми таърих*

ХИРАДИ коллективонаи коммунистони Мамлакати Советҳо — съезди XXVII КПСС — ба таърих ҳамчун съезди қарорҳои барҷастатарини стратегӣ дохил шуда, ба саволҳои умдатарину мураккабтарине, ки худи ҳаёт дар давраи ҳозира, давраи дигаргуниҳои таърихӣ ба миён гузошт, ҷавоби возеҳу равшан дод. Съезд ба инкишофи эҷодии таълимоти марксистӣ-ленинӣ доир ба партия, роҳҳои конкретии беҳтар намудани кори идеявию сиёсӣ ва ташкилотчигӣ, афзоиши роли роҳбаронаи КПСС дар шароити такомулоти социализм саҳми босазое гузошт.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия, Резолюцияи съезд аз рӯи Маърӯзаи сиёсӣ, таҳрири нави Программаи Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ, Устави КПСС ва дигар ҳуҷҷатҳои съезд нуктаҳои принципиалие ҳастанд, ки тамоми маҷмӯи талаботу вазифаҳои соҳаи илми таърихи партия, аз ҷумла сохтмони партиявиро муайян мекунанд. Дар байни ин вазифаҳо такмили минбаъдаи муносибатҳои партиявӣ, инкишоф додану амиқ гардондани демократияи дохилипартиявӣ; вусъати асосҳои коллективистӣ дар кори ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ ва органҳои роҳбарикунандаи онҳо; баланд бардоштани роли авангардии коммунистон дар меҳнат, ҳаёти ҷамъиятӣ, тарбияи идеявӣ ва маънавии меҳнаткашон; зиёд кардани масъулияти коммунистон барои вазъияти кори ташкилотҳои партиявии худ ва умуман партия аҳамияти аввалиндараҷа доранд.

Форуми коммунистони Иттифоқи Советӣ бори дигар нишон дод, ки КПСС кори Октябри Кабирро собитқадамона идома медиҳад, роли пешвои сиёсии синфи коргар, тамоми халқи советиро сазоворона иҷро мекунад. Характери эҷодии ҳуҷҷатҳои съезди XXVII партия далели равшани он аст, ки садоқати бепоён ба марксизм-ленинизм чашмаи ҳаётбахши аз нуқтаи назари илмӣ кор карда баромадани роҳи сиёсии КПСС, принципҳо ва нормаҳои ҳаёти партиявӣ, назарияи сохтмони партиявӣ мебошад. Саҳми бузурги съездро ба сохтмони партиявӣ дарк намуда, қабл аз ҳама қайд бояд кард, ки ба Программаи партия фасли чаҳорум — «КПСС — қувваи роҳбарикунандаи ҷамъияти советӣ» дохил карда шуд. Афзудани роли роҳбаронаи партияи марксистӣ-ленинӣ қонунияти ҷамъияти социалистӣ, талаботи объективии пешравии он мебошад. Таҷрибаи таърихӣ таълим медиҳад, ки ин процесс худ аз худ, ба таври автоматӣ ба вуқӯъ намеояд. Дараҷаи таъсири партия ба ҳаёти социалистӣ, роли амалии он дар рушди ҷамъият ҳамеша ба фаъолияти партия, ба ҷидду ҷаҳди вай бахри пурратар истифода кардани имконоти объективӣ ва бартариҳои социализм вобаста аст.

**Партия вазифаҳои нав — вазифаҳои сифатан тағйир додани ҷамъиятро фақат ба шарте бомуваффақият иҷро карда метавонад, ки агар**

**худаш муитазам тараққӣ кунад. Аз ин рӯ, таъмини бозсозии куллии кори партиявӣ кори дорои аҳамияти аввалиндараҷа аст.** Моҳияти бозсозӣ аз он иборат аст, ки дар ҳама ҷо муҳити кордонию ташаббускорӣ, эҷодкорӣ, серталабӣ, худтанқидкунӣ ҷорӣ карда, ба муқобили идорапарастию маҳалчигӣ, коғазбозию бюрократизм мубориза қатъӣ бурда, интизому тартибот мустаҳкам карда, корчалонии социалистӣ инкишоф дода, ба кадрҳо ба зимма гирифтани масъулият, ҷасуронаю навоварона амал кардан, беҳтар намудани тарзу услуби кор омӯхта шавад.

Ҷиҳатҳои назариявӣ ва сиёсии бозсозӣ дар маърӯзаи М. С. Горбачёв «Дар бораи бозсозӣ ва сиёсати партия оид ба кадрҳо» дар Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС баён карда шуданд. Дар он чунин фикр талқин карда мешавад, ки доир ба бозсозӣ тасаввуроти дурусти назариявӣ доштан зарур аст.

Дар давраи такомулоти социализм афзудани роли КПСС-ро ҳодисоти хоси фақат ҳамин давра шуморидан мумкин нест. Дар амал тамоми роҳи таърихии инкишофи партия роҳи афзудани роль ва аҳамияти он дар ҳаёти ҷамъиятӣ мебошад.

КПСС доимо фаъолияти худро оиди тараққии иқтисодиёт, илм, маданият ва соҳаи иҷтимоӣ, мустаҳкам намудани иқтидори Давлати Советӣ на фақат ба иҷрои вазифаҳои дохилӣ равона мекунад, балки онро дар назди социализми ҷаҳонӣ, синфи коргари байналхалқӣ, халқҳое, ки баҳри озодии миллӣ ва прогресси иҷтимоӣ мубориза мебаранд, вазифаи интернационалии хеш мешуморад. Ҳоло ин масъулияти интернационалии партияи мо беш аз пеш зиёд шудааст.

Ба афзудани роли роҳбаронаи партия дар шароити такомулоти социализм як қатор омилҳои объективие сабабгор шуданд, ки бо марҳалаи нави сохтмони коммунистӣ алоқаманд мебошанд. Ин омилҳо дар таҳрири нави Программаи КПСС тавсиф карда шудаанд. Омилҳои мазкур аз инҳо иборатанд:

— афзудани миқьёс ва мураккабии вазифаҳои такомулоти социалистӣ, тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакат, зарурати муайян кардан ва собитқадамона татбиқ намудани сиёсате, ки иҷрои муваффақонаи ин вазифаҳо, алоқаи мутақобилаи ботинии прогресси иқтисодӣ, иҷтимоӣ ва маънавии ҷамъиятро таъмин менамояд;

— инкишофи системаи сиёсӣ, амиқ гардидани демократия ва худидоракунии социалистии халқ дар асоси вусъати фаъолияти сиёсӣ ва меҳнатии омма, васеъ ҷалб кардани он ба идоракунии истеҳсолот, корҳои давлат ва ҷамъият;

— эҳтиёҷот ба инкишофи минбаъдаи эҷодии назарияи марксистӣ-ленинӣ, дарки амиқи амалияи сохтмони коммунистӣ, ба ҷустуҷӯи ҷавоби илман асоснок ба саволҳои бамиёнгузоштаи ҳаёт, баланд бардоштани шуури меҳнаткашон, барҳам задани зуҳуроти психология ва ахлоқи майдабуржуазӣ, ҳар ҳодисаи вайрон кардани меъёрҳои тарзи социалистии зиндагӣ;

— манфиати амиқгардонии ҳамкории ҳамаҷониба, мустаҳкам кардани муттаҳидии мамлакатҳои социалистӣ, ҳаракати байналхалқии коммунистӣ ва коргарӣ, якдилӣ бо қувваҳои озодии миллӣ, муборизаи зидди идеологияи буржуазӣ, ревизионизм ва догматизм, ислоҳотчигӣ ва сектантчигӣ;

— мураккаб гардидани шароити берунии сиёсӣ ба муносибати афзудани таҷовузкории империализм, зарурати зиёд кардани ҳушьёрӣ, таъмини амнияти мамлакат, ҷидду ҷаҳди суботкорона баҳри лаҷом задани қувваҳои таҷовуз, бас кардани мусаллаҳшавии бошитоб, аз хавфи фоҷиаи ядроӣ наҷот додани аҳли башар, пойдор гардондани сулҳи рӯи Замин.

Афзудани роли КПСС чун қувваи роҳбару роҳнамои ҷамъияти советӣ бо мустаҳкам шудани худи партия, ташкили дурусти ҳаёти дохилии он алоқаи ҷудонопазир дорад. Барои ба ҷамъият роҳбарӣ кардан,

ба ин роҳбарӣ бахшидани рӯҳи илмӣ, мунтазамӣ, муташаккилӣ партия бояд худ намунаи ибрати ташкили олӣ бошад. Муттаҳидию муттафиқӣ, устувории идеявию ташкилии партия қабл аз ҳама ба сифати ҳайати он вобаст аст.

Пас аз ғалабаи революцияи февралии соли 1917, вақте ки партия аз пинҳонкорӣ баромад, дар сафҳои он қариб 24 ҳазор кас буд, баъди панҷ моҳ, то съезди VI сафҳои вай ба 240 ҳазор кас расид, моҳи октябри соли 1917 бошад, партия, аллакай, 350 ҳазор аъзо дошт, яъне назар ба давраи дар пинҳонкорӣ буданаш қариб 15 баробар афзуд.

То 1 январи соли 1987 дар ҳайати КПСС 19 миллиону 267,7 ҳазор нафар коммунистон, аз он ҷумла 18 миллиону 566,7 ҳазор нафар аъзо ва зиёда аз 700 ҳазор номзад ба аъзогии партия буд. Табақаи коммунистон дар байни аҳолии калонсоли мамлакат 9,7 фоизро ташкил медиҳад.

Дар солҳои 1981—1985 ҳайати фақат Партияи Коммунистии Тоҷикистон — узви таркибӣ ва отряди ҷанговари КПСС — 14011 нафар афзуд ва 122985 нафар коммунистонро ташкил дод. Дар ин муддат ба сафҳои КПСС 22325 кас қабул шуд. Аз онҳо 69,4 фоизашон коргарону колхозчиён, 72,3 фоизашон комсомолон, 40 фоизашон занон мебошанд. Аммо, чи тавре ки дар пленуми сеюми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, дар 4460 бригадаю ферма ва дигар звеноҳои поёнии истеҳсолот коммунистон тамоман нестанд.

**Партия дар бораи афзоиш ва сифатан беҳтар гардидани сафҳои худ ғамхорӣ намуда, чунин нуктаи марксистӣ-ленинииро ба назар мегирад, ки ташаккули ҳайати партия процесси стихиявӣ нест: он худ ба худ ҷараён наёфта, балки ба қонуниятҳои муайян тобеъ аст.** Вай, аз як тараф, процесси объективӣ, аз тарафи дигар, бошуурона танзимшаванда аст.

КПСС ҳамеша манфиатдори он аст, ки ба сафҳои худ беҳтарин намояндагони ҳамаи миллату халқиятҳоро ҷалб намояд, ба аҳолии сермиллати мамлакат мунтазам таъсир расонад. Талаботи муштарак ба коммунистони ҳамаи миллатҳо, ҳуқуқҳо ва ӯҳдадориҳои якхелаи онҳо дар назди партия ҳамон асоси интернационалии принципҳо ва меъёрҳои ленинии аъзогӣ ба партия мебошад, ки ба вай имкон медиҳад ташкилоти якхелфикркунандаю якхеламалкунанда бошад.

Аксарияти ташкилотҳои партиявӣ ба хостагирии одамон ба сафи КПСС ҷиддӣ муносибат карда, нисбат ба онҳо серталабӣ зоҳир менамоянд. Онҳо ба рафтору кирдори касоне, ки интизоми партиявиро вайрон мекунанд, баҳои принципӣ дода, аз онҳое ки ба сафҳои партия тасодуфан дохил гардидаанд, ба номи олии аъзои партияи ленинӣ иснод меоваранд, халос мешаванд. «Фақат дар давоми нӯҳ моҳи соли 1987,— қайд карда шуд дар ҳисоботи бюрои КМ Партияи Коммуиистии Тоҷикистон дар бораи кори роҳбарӣ ба бозсозӣ дар республика, ки ба муҳокимаи пленуми VIII КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон гузошта шуд,— дар ташкилоти партиявии Тоҷикистон зиёда аз шашсад коммунист аз партия хориҷ карда шуд. Ин на ягон маърака, балки натиҷаи серталабӣ ба коммунистон, афзудани ғамхорӣ дар бораи тозагии сафҳои партиявӣ буд». Узви партия будан шарафи бузургест, вале масъулияте, ки ба зиммаи кас мансубият ба КПСС мегузорад, низ бузург аст. Коммунист бояд ҳамеша дар сафҳои аввал, дар ҳамон ҷое бошад, ки тақдири бозсозӣ ҳал карда мешавад.

**Съезди XXVII КПСС роҳи минбаъда инкишоф додани демократияи дохилипартиявӣ, вусъати фаъолияти коммунистонро бо тамоми қувва тасдиқ намуд.** Демократия дар партия қабл аз ҳама бо интихобӣ, ҳисоботдиҳанда ва ивазшаванда будани ҳамаи органҳои роҳбарикунандаи партиявӣ таъмин карда мешавад. Фаъолии аъзоёни комитетҳои партиявӣ меафзояд. Комитетҳои партиявӣ мунтазам дар пленумҳо аз кори худ дар байни пленумҳо, аз хусуси иҷрои қарорҳои пеш қабулгардида ахборот медиҳанд. Инкишофи демократияи дохилипартиявӣ ва мустаҳкам кардани интизоми партиявӣ, афзудани фаъолӣ ва ташаббуси коммунистон ва зоҳир кардани серталабӣ нисбат ба онҳо — ин ҳама аз худи табиати партия, аз принципи централизми демократӣ сар мезанад

Амалияи васеъ интишорёфтаи ҳисоботи коммунистон дар бораи талабҳои Программа ва Устави КПСС-ро иҷро намудани онҳо далели равшани афзудани дараҷаи кори ташкилотчигӣ ва сиёсӣ, тамоми фаъолияти дохилипартиявии ташкилотҳои партиявӣ мебошад.

Чунончи, дар республикаи мо ҳисоботи аъзоёни КМ, комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ дар бораи иштироки шахсӣ дар ташкили иҷрои корҳои пешбинишуда, ҳисоботи коммунистон дар маҷлисҳои партиявӣ торафт бештар ҷорӣ мегардад. Фақат соли 1986-ум 10169 кас, аз он ҷумла 1637 роҳбар ҳисобот додааст,

Меъёри муҳимтарини демократизми партия қобилияти он барои аз нуқтаи назари танқидӣ таҳлил намудани фаъолияти худ, ошкор сохтани саҳву хатоҳо ва камбудиҳо, барои барҳам задани онҳо дидани чораҳои таъсирбахш мебошад. Съезди XXVII КПСС нишон дод, ки партия қодир аст аз гузашта сабақи зарурӣ гирад, айёми ҳозираро чуқур, ба тарзи ленинӣ дарк намояд, программаи реалистии ҳаматарафа андешидашудаи амалиётро кор карда барояд. Дар съезд бори аввал ошкоро гуфта шуд, ки ба мо ҳадафмандии амалиётамон намерасид.

Шарти демократия дар партия коллективӣ будани роҳбарӣ аст. Принципи ленинии коллективӣ будани роҳбарии партиявӣ, вусъат додани фаъолии ҳамаи коммунистон, иштироки онҳо дар муайян кардану ба амал баровардани сиёсати партия қонуни ҳаёти партия, шарти ҳатмии устувории идеявӣ ва ташкилӣ, ягонагӣ ва муттаҳидии он мебошад.

Шарти умдатарини ҳаёти солими ҳар як ташкилоти партиявӣ собитқадамона татбиқ намудани принципи коллективият аст. Масъалаҳои миқьёсан калоне, ки съезди XXVII партия ба миён гузошт, ҳалли коллективиро тақозо доранд. Роҳбарии коллективӣ шарти зарурии ҳаматарафа ба ҳисоб гирифтани вазъият, аз ин рӯ гарави ҳалли дурусти проблемаҳои муҳимтарин мебошад. Вай имкон медиҳад, ки таъсири мутақобилаи ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ беҳтар ба назар гирифта, ба ҳалли ҳамаи масъалаҳо ба тарзи комплексӣ муносибат карда шавад. Вале, чи тавре дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, солҳои охир «муҳити ошкоргӯӣ, коллегиалият, серталабӣ ва принципнокӣ муҳайё нашуда буд». Роҳбарии коллективӣ масъулияти шахсиро барои кори супурдашуда, назорати доимиро ба фаъолияти ҳар ташкилоти партиявӣ ва ҳар коркун талаб мекунад.

Съезди XXVII КПСС роҳҳо ва тарзу усулҳои инкишофи минбаъдаи демократияи дохилипартиявиро муайян намуда, дар айни ҳол махсус таъкид кард, ки ягонагии демократия ва интизом гарави размандагии партия, пойдории сафҳои он мебошад. **Афзудани роли комитетҳои партиявӣ ҳамчун органҳои роҳбарикунандаи сиёсӣ ва ташкилӣ пеш аз ҳама дар бештар такья намудан ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, дар ғамхорӣ дар бораи баланд бардоштани қобилияти онҳо зоҳир мегардад.** Муносибати эҷодии съезди XXVII КПСС ба сохтмони партиявӣ ҳангоми муҳокимаи мақоми ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар шароити ҳозира басо равшан ифода ёфт. Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ асоси партия буда, органҳои роҳбарикунандаи партияро бо омма пайваст менамоянд. Дар онҳо қабул ба сафи КПСС ба амал бароварда мешавад, коммунистон мактаби ленинии партиявиятро мегузаранд, аз онҳо ташаккули органҳои роҳбарикунандаи партиявӣ оғоз меёбад, тавассути онҳо умуман дар партия афкори ҷамъиятӣ ба амал меояд, ҳамаи қувваҳои партиявӣ баҳри иҷрои директиваҳои партия сафарбар карда мешаванд. Онҳо ядрои роҳбарикунандаи коллективи меҳнатӣ — звенои муҳими ҳаёти иқтисодӣ, иҷтимоӣ ва маънавии ҷамъият мебошанд.

Дар КПСС шабакаи васеи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мавҷуд аст. То 1 январи соли 1987 дар ҳайати партия 441851 ташкилоти ибтидоии партиявӣ, 520446 ташкилоти цехӣ ва 729870 гурӯҳи партиявӣ буданд. Дар солҳои 1981—1985, масалан, дар ҳайати Партияи Коммунистии Тоҷикистон 592 ташкилоти ибтидоӣ, 444 ташкилоти цехии партиявӣ ва 419 гурӯҳи партиявии нав барпо карда шуданд. Ҷамъ 5447 ташкилоти ибтидоӣ, 4495 ташкилоти цехӣ ва 3325 гурӯҳи партиявӣ амал мекарданд.

Дар баробари ин дар пленуми III ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, ки структураи ташкилотҳои партиявӣ суст такмил дода мешавад. Дар 16311 бригада, ферма ва дигар звеноҳои поёнии истеҳсолӣ ташкилотҳои партиявии цехӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ мавҷуд нестанд. Бисьёр комитетҳои партиявӣ мисли пештара ҳалли масъалаҳои хоҷагиро ба зимма мегиранд, ба кори байни одамон кам диққат медиҳанд, ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ чандон такья намекунанд. Бозсозии кори ташкилотҳои партиявӣ маънои зиёд кардани мустақилияту худфаъолияти онҳо, вусъат додани ташаббусу фаъолияти коммунистонро дорад.

**Дар назарияи сохтмони партиявӣ концепцияи назорат ва тафтиши иҷро мавқеи муҳимро ишғол менамояд.** Назорати нағз ташкилкардашуда, тафтиши доимии иҷрои қарорҳои партия ва ҳукумат воситаи санҷидашудаи ошкор сохтану барҳам додани камбудиҳои кор, муайян намудани роҳҳои дуруст ва воситаҳои иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои ба миён гузошташуда мебошад. «Ба мо,— навишта буд В. И. Ленин,— на декретҳои нав, на муассисаҳои нав, на усулҳои нави мубориза даркоранд. **Ба мо тафтиши короямии одамон, тафтиши иҷрои ҳақиқӣ лозим аст»** (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 33, саҳ. 229).

Баъди съезди XXVII КПСС диққат ба иҷрои қарорҳои қабулшуда афзуда, муносибат ба ин кор тағьир меёбад. Масалан, дар ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон миқдори қарорҳои қабулшаванда ва ба комитетҳои партиявӣ фиристодани онҳо хеле кам шудааст. Бо вуҷуди ин, чи тавре дар пленуми VIII ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, дар маҳалҳо амалияи коғазбозӣ хеле суст барҳам дода шуда, кори амалии ташкилотчигӣ бо қабули қарорҳои сершумор, амру супоришот, ҷамъоварии справкаю маълумот, гузарондани маҷлисҳои зиёд иваз карда мешавад. Ба иҷрои қарорҳои қабулгардида бояду шояд назорат карда намешавад.

Съезди XXVII КПСС таъкид намуд, ки **баланд бардоштани дараҷаи роҳбарии партиявӣ ба тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъият, пурзӯр намудани кори ташкилотчигӣ ва сиёсии байни омма бо беҳбуди кори хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбияи кадрҳо марбут аст.** Хоста гирифтани кадрҳо ва тафтиши иҷро ҷиҳати асосии кори ташкилию партиявӣ аст. Агар органҳои партиявӣ сиёсати оид ба кадрҳоро собитқадамона ба амал бароварда, қобилияти фаъолияти ҳамаи звеноҳои роҳбарии партиявӣ ва идоракунии хоҷагиро баланд мебардоштанд, пеши роҳи бисьёр саҳву хатоҳоро гирифтан мумкин мебуд.

КПСС дар тӯли тамоми таърихаш дар фаъолияти худ ба масъалаҳои кадрҳо эътибори калон медод. Иҷрои муваффақонаи ҳар вазифа ва дар ниҳояти кор дар амал татбиқ намудани тамоми сиёсати партия ба андозаи калон ба дуруст хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо, ба камолоти сиёсӣ ва маҳорати онҳо барои сафарбар кардани омма вобаста аст. Мутаассифона, амалияи ба вазифаҳои масъулиятнок пешбарӣ кардани одамони тасодуф ҳанӯз идома дорад, бисьёр вақт дар ин бобат шитоб карда мешавад. Фақат дар зарфи чор соли охир барои кирдорҳои гуногун 37 нафар коркунони номенклатураи ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон аз вазифаашон озод карда шуданд. Аз 62 нафар раисони аз кор холишудаи колхозҳо ҳар сеюминашон ҳамчун ноӯҳдабаро ва ё бадномгардида иваз карда шуданд. Дар пленуми VIII ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, ки баъди съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон 38 фоизи аппарати комитетҳои вилоятии партия нав гардида, 59 фоизи котибони комитетҳои партиявии шаҳру районҳо иваз карда шуданд. Бинобар набудани захираи кадрҳо ҳамаи котибони интихобшударо ба ҳайати комитетҳои партиявӣ кооптация кардан лозим шуд.

Азбаски кадрҳо қувваи асосии роҳбарии партиявӣ мебошанд ва

мувофиқи қарори пленуми VIII КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон комитетҳои партиявӣ ба ташаккули захираи кадрҳои роҳбарикунанда эътибори ҷиддӣ медодагӣ шуданд, пас аз пленум КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тавассути матбуот ба ташкилотҳои партиявию ҷамъиятӣ ва коллективҳои меҳнатӣ муроҷиат кард, ки номзадҳои худро барои захираи кадрҳои роҳбарикунанда пешниҳод намоянд. Дар шароити ошкорбаёнии ҳамаҷониба пешбарӣ кардани кадрҳо нисбат ба кори худи комитетҳои партиявӣ ҳам талабҳои калон мегузорад.

Муносибати нав ба кори байни кадрҳо, ки съезди XXVII партия муайян намуд ва дар Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС инкишоф дода шуд, на фақат мубориза оштинопазири зидди вайронкунандагони нормаҳои ленинии ҳаёти партиявӣ, балки тағйири тарзи тафаккури ҳар коркунро низ тақозо дорад. Вусъати ошкорбаёнӣ ва демократизм шарти ҳатмии бозсозии кори байни кадрҳо мебошад.

**Такомули шаклу усулҳои кори комитетҳои партиявӣ чун органҳои роҳбарии сиёсӣ ва ташкилӣ дар пойдор гардидани ягонагии кори идеологӣ ва ташкилотчигӣ зуҳур меёбад.**

Дар шароити суръатафзой ва бозсозӣ партия мекӯшад, ки омили инсониро фаъол гардонад, тамоми кори тарбияи сиёсии оммаро беҳтар намояд. Съезди XXVII КПСС вазифаи куллан тағйир додани шуури ҷамъиятӣ, барҳам задани тарзҳои кӯҳнаи тафаккур ва амалиёт, карахтию догматизмро дар кори тарбияи идеявӣ кӯндаланг ба миён гузошта, зарурати инкишофи ҳаматарафаи ташаббус ва эҷодкории омма, минбаъда вусъат додани демократияи социалистӣ ва худидоракунии социалистии халқро таъкид намуд ва самтҳои асосии роҳбарии партиявиро ба Советҳо, комсомол ва дигар ташкилотҳои оммавӣ муайян кард. Роҳбарии партиявӣ ба ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ роҳбарии сиёсист. Вале, чи тавре дар пленуми VII КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, ҳанӯз муваффақ нашудаем, ки усулҳои сиёсии роҳбарӣ ба соҳаҳои хоҷагии халқ ҷиҳати асосии фаъолияти коркунони партиявӣ шуда бошанд.

Материалҳо ва ҳуҷҷатҳои съезди XXVII КПСС, тамоми рӯҳ ва моҳияти қарорҳои вай далели онанд, ки имрӯз ҳам, мисли пештара, партияи ленинӣ намунаи олии ягонагии ҷудонопазири назария ва амалия мебошад. Дар шароити бозсозии куллии ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ, ки партия ва халқи советӣ проблемаҳои тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакатро ҳал менамоянд, илми таърихи партия ба он хизмат мекунад, ки ҳар як одам ба воқеаҳою ҳодисаҳои ҳаёти серҷабҳа мустақилона сарфаҳм рафта, вобаста ба шароити мушаххас роҳҳои дурусти ҳалли масъалаҳои умдатарини сохтмони социлистиро дарьёфт карда тавонад.

Бозсозии революционии ҷамъият аз бисьёр ҷиҳат ба он вобаста аст, ки одамон то чи андоза моҳияти вазифаҳои иҷрошавандаро мефаҳманд, принципҳо, шаклу усулҳо, яъне воситаҳои татбиқи ин вазифаҳоро дарк менамоянд. М. С. Горбачёв дар нутқи худ дар маҷлиси умумииттифоқии мудирони кафедраҳои илмҳои ҷамъиятшиносӣ қайд кард, ки «бозсозии вусъатёфтаистода ба тамоми системаи илмҳои ҷамъиятшиносӣ супориши масъулиятноки иҷтимоӣ медиҳад». **Ба ин муносибат таҳқиқи проблемаҳои илми таърихи партия аҳамияти торафт бештаре пайдо мекунад.**

В. И. Ленин ҳангоми тадқиқи проблемаҳои назариявии илми таърихи партия нуктаеро ба роҳбарӣ мегирифт, ки худ ҳанӯз пеш аз барпо кардани партияи большевикӣ баён карда буд. «Бидуни назарияи революционӣ, — навишта буд ӯ,— партияи мустаҳками социалистӣ буда наметавонад» (Куллиёт, ҷилди 4, саҳ. 183). Илми таърихи партия вазифаҳои махсус ва методологии худро бо роҳи дар асарҳои илмӣ баён кардани ҳамаи ҳодисоту воқеоти дар ҷамъият рӯйдиҳанда, инъикоси

ҳаматарафаи ҳаёт, дар сурати риояи принципҳои историзм иҷро карда метавонад.

«Масъалаҳои тадқиқи проблемаҳои умдатарини таърихи партия, ҳамаҷониба инъикос намудани роҳи тайкардаи партия, ҳаматарафа нишон додани роли роҳбаронаи он, хусусан дар марҳалаҳои дигаргунӣ, диалектикаи идомат ва навоварӣ дар сиёсати партия, вазъият ва пешомадҳои тараққиёти илми таърихи партия, сифати тадқиқот ва таълим — гуфта шудааст дар қарори КМ КПСС «Дар бораи журнали «Коммунист»,— бояд доимо дар маркази фаъолияти журнал қарор гиранд».

Ба масъалаҳои сохтмони партиявӣ диққати калон додани КМ КПСС тасодуфӣ нест. Чи тавре маълум аст, сохтмони партиявӣ аз ҷумлаи илмҳои ҷамъиятшиносӣ, қисми таркибии ҷудонопазири таълимоти марксистӣ-ленинӣ доир ба партияи революционӣ, қонуниятҳои тараққиёт ва афзудани роли роҳбаронаи он, принципҳои сохтмону шаклҳои ташкил ва қоидаҳои ҳаёти дохилии он, доир ба усулҳои кори ташкилотчигӣ ва сиёсии вай дар байни омма, тарзҳои роҳбарӣ ба ташкилотҳои хоҷагӣ, давлатӣ ва ҷамъиятии меҳнаткашон мебошад.

Сохтмони партиявӣ воситаи самарабахши тарбияи идеявии кадрҳо мебошад ва таҳқиқи проблемаҳои он дар шароити ҳозираи бозсозӣ, ки нисбат ба ташкилотҳои партиявӣ ва роҳбарони он серталабӣ зоҳир карда мешавад, аҳамияти калон дорад.

Дар шароити бозсозӣ дар кори Институти таърихи партияи назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, мисли тамоми республика, дигаргуниҳои мусбат ба амал меоянд. «Суръатафзоии тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакат — роҳи стратегии партия» ном маҷмӯаи мақолаҳо, як силсила асарҳои классикони марксизм-ленинизм, ки ба забони тоҷикӣ тарҷума шудаанд, нашр гардидаанд. Бори нахуст дар асоси материалҳои амалӣ рисолаи калони «Инкишофи демократияи дохилипартиявӣ дар Партияи Коммунистии Тоҷикистон» барои чоп омода карда шуд.

Дар баробари ин тайёр намудани баъзе асарҳои илмӣ кашол меёбад, тадқиқоти илмии муаррихон бояду шояд мутобиқ карда намешавад. Олимоне, ки дар соҳаи сохтмони партиявӣ кор мекунанд, ҳанӯз аз хонандагон қарздоранд.

КПСС доимо диққати кадрҳо, коммунистонро ба зарурати омӯхтани назарияи марксистӣ-ленинӣ, аз он ҷумла асосҳои сохтмони партиявӣ ҷалб менамояд. В. И. Ленин таъкид карда буд: «Фақат он касе ба номи аъзои партия ва буньёдкунандаи партияи коргарӣ сазовор аст, ки масъалаҳо ва **тақдири** партияи худро бодиққат тадқиқ карда, фикр карда баромада ва мустақилона ҳал кунад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 19, саҳ. 150).

Ҳозир, ки ҳайати кадрҳои роҳбарикунанда нав мешавад, собитқадамона ва ҷуқур омӯхтани назария ва амалияи сохтмони партиявӣ аҳамияти махсус пайдо мекунад. Коркунони партиявӣ бояд асосҳои сохтмони партиявӣ, принципҳои илмии онро нағз донанд ва аз рӯи онҳо амал кунанд.

**Моҳи июни соли ҷорӣ Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС барпо мегардад. Аз ҳоло тарзи гузарондани он муайян карда мешавад. Масъалаҳои демократиконӣ дар ҷамъияти советӣ, дар партия дар маркази диққати конференция қарор хоҳанд гирифт.**

Худи ҳаёт, эҳтиёҷи суръатафзоӣ ва бозсозии ҷамъият ҷиддкорона омӯхтани сохтмони партиявиро тақозо мекунад, ки ин бешубҳа ба минбаъда афзудани роли КПСС дар шароити такомулоти социализм мусоидат мекунад.

# ОБРӮЮ ЭЪТИБОРИ КОММУНИСТ АЗ ЧИСТ?

## *Сухан ба ветерани партия*

МАНСУБИЯТ ба партияи Ленин, худро ҷанговари содиқи он донистан, ба кори бузурги вай қудрати хирад, қалбу бозувонро бахшидан, ҳаққонияти рафтору кирдори худро бо принципҳои одилонаи он қиёс кардан шарафи бузургест. Вале ба ин шараф фақат дар сурати эҳсоси масъулияти он вазифаи басо душворе сазовор шудан мумкин аст, ки коммунист ихтиёран ба зимма мегирад.

Ҳаман мо, ки тақдири хешро бо партия пайвастаем, бояд доимо дар хотир дорем, ки онро бо ҳар калому ҳар рафтори худ ифода мекунем ва масъалаи бо гуфтору рафторамон чӣ гуна обрӯю эътибор пайдо карданамон на фақат шахсан ба мо дахл дорад. Тайёрӣ ба Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС диққати ман ва рафиқонамро дар ташкилоти партиявӣ маҳз ба ҳамин ҷалб намуда, водор мекунад дар назди виҷдони партиявиамон ҳисобот диҳем, ки дар байни бепартиявиён чӣ гуна одамем, даъватҳои ба онҳо нигаронидашударо чӣ тавр тақвият медиҳем, онҳоро ба бозсозӣ ҳидоят карда, ба чӣ муваффақ мешавем?

Аз он рӯзе ки соҳиби билети партиявӣ шудаам, бори савум аст, ки конференцияи партиявӣ баргузор мегардад. Дар тӯли солҳои аъзои партия буданам дувоздаҳ съезди КПСС шуда гузашт. Ҳамаи он чиро, ки дидааму аз сар гузарондаам, ба хотир оварда, ифтихормандам, ки дар сафи партия одами тасодуф нестам...

Айёми талхи кӯдакии бепарастор ва меҳнати вазнини мардикорӣ. Ҷавонии пурхавотире, ки ба дигаргуниҳои мураккаби революционӣ сарфаҳм рафта, қатъиян ба хулосае омадан лозим буд, ки бо кӣ мераваму чӣ кор мекунам? Ҳанӯз аз соли ҳазору нӯҳсаду бисту шашум аз санҷиши комсомол, баъди се сол бошад, стажи номзадиро ба аъзогии партия мегузаштам. Ва, ниҳоят, санҷиши асосӣ ки то кунун идома дорад, — санҷиши партиявият.

Аз пеши назарам яке аз паси дигар воқеаҳое мегузаранд, ки давраҳои ҳаёти ман гардидаанд. Баъди хатми омӯзишгоҳи педагогӣ ногаҳ маро ба ҷои мактаб ба пункти қабули ғалла ба сифати мудири он фиристоданд ва ман ҳамроҳи як гурӯҳ фаъолони қишлоқ ҳавлӣ ба ҳавлӣ гашта, одамонро розӣ мекардам, ки ғаллаи торҷкардаашонро баргардонанд. Сипас иқдомҳои нахустини омӯзгорӣ. Дар ин ҷабҳа ҳам ба муқобили қафомонию ҷаҳолат, хурофот ва урфу одатҳои зарарнок мубориза бурдан зарур омад... Ҳамлаи ногаҳонии дастаи босмачиён ба қишлоқ. Бо амри қурбошӣ хонаамро вайрон, чизу чорaамро оташ зада, худамро бераҳмона азоб дода, дар ҳолати нимҷушиам барои қатл бурданд. Фақат тасодуфан маро муяссар шуд, вақте босмачиён саргарми тақсими молу мулки ғораткардаашон буданд, шабонгаҳ гавак кашида ба оббурдае расам ва он ҷо пинҳон шавам. Саҳаргоҳ одамони неке аз оилаҳои камбағалон маро аз он ҷо ёфта, табобату нигоҳубинам карданд...

Аз фаъолияти омӯзгорӣ боз ба кори хоҷагӣ, баъд ба кори советию партиявӣ. Ва боз қариб аз сари нав. Агрономи участка ва агроном-энтомолог, мудири кабинети партиявӣ ва инструктори комитети районии партия, раиси комиҷроияи Совети қишлоқ ва ҷонишини раиси комиҷроияи район, сардори шӯъбаи зироат ва раиси колхоз шуда кор кардам. Қабл аз ба нафақа баромадан бошад, мироби калон, сардори бригада, гидротехники совхоз будам. Коммунист бояд ҳамеша дар ҷое бошад, ки зарур аст, вай водор аст доимо омӯзад ва донишашро такмил диҳад, ба дӯши хеш бори гаронтаре гирад. Ман ин ҳамаро нағз аз худ карда, ҳеҷ гоҳ намекӯшидам, ки дар паси рафиқонам пинҳон шавам, дар канор нишаста мушоҳида намоям. Ва дар ягон мавриди бароям душвору мураккаб боварнамро ба партия гум накардаам.

Ман замони вазнинеро аз сар гузарондам, ки танқид ҳамчун паст кардани обрӯю эътибори роҳбарият фаҳмида, барои он бисьёр одамон таъқибу ҳабс карда мешуданд. Соли 1937 ҳамин гуна қисмат насиби ман ҳам гардид... Барои он ки коммунистони ҷавон марҳалаҳои таърихии тайкардаи моро ба тарзи умумию нигилистӣ нафаҳманд, бояд бигӯям, ки он солҳо ҳам, бар хилофи ҳамаи тамоюлоти манфии бавуҷудовардаи шахспарастӣ, дар партия қувваҳои солим амал мекарданд. Ба туфайли таъсири онҳо ман ҳам ҳанӯз баҳори соли 1939 аз ҳабс озод ва ба партия барқарор карда шудам. Чи тавре маълум аст, минбаъд партия ба ин ва дигар ҳодисаҳои дурравӣ аз нормаҳои ҳаёти партиявӣ ва давлатӣ низ баҳои принципӣ дод. Кафолати боэътимоди такрор наёфтани ҳодисоти мазкур роҳи баъди Пленуми апрелии (с. 1985) КМ ва съезди XXVII КПСС собитқадамона пешгирифтаи партия барои вусъати демократиконии муносибатҳои дохилипартиявӣ ва ҷамъиятӣ мебошад. Акнун ҳар як коммунист барои ҳаматарафа истифода бурдани ҳуқуқу вазифаҳои уставии худ: «ҷасурона ошкор кардани камбудиҳо ва барҳам додани онҳо», «танқид намудани ҳар як орган, ҳар як коммунист, сарфи назар аз мансабаш», «пешниҳоди таклифҳо, рӯирост баён кардан ва ҳимоя намудани фикри худ» имкониятҳои номаҳдуд дорад.

Солҳои охир обрӯю эътибори коммунистон дар байни оммаи васеи меҳнаткашон беандоза афзуд. Ин натиҷаи ҷасорату қатъияте мебошад, ки партия ҳангоми ошкор сохтани ҳодисаҳои карахтию сустӣ дар ҷамъият, саҳву хатоҳои дар роҳбарии партиявию хоҷагӣ роҳдодашуда зоҳир намуд. Ҳоло партия роҳи бозсозӣ ва суръатафзоиро пеш гирифтааст. Ман чун ветерани партия дар фаъолияти ҳозираи пурҷӯшу хурӯшу ҳадафманди он бо хушнудии махсус идомаи бевоситаи анъанаҳои большевикиро мебинам.

Аҷаб айёми фараҳбахш! Вай касро водор месозад, ки дар кори умумипартиявӣ бо ғайрати дучанд ширкат варзад. Баҳори ҳафтоду ҳаштуми умрам гузашта бошад ҳам, мекӯшам дар ҳаёти ташкилоти ибтидоии партиявии худ фаъолона иштирок кунам. Бо вуҷуди пиронсолиам ба маҷлисҳо ҳозир мешавам ва супоришҳоро иҷро мекунам.

Пас аз он ки маро дар Лоҳур раиси комитети маҳалла интихоб намуданд, махсусан серкор шудам. Ин органи пуртаъсири худидоракунии ҷамъиятӣ, ки ба рӯҳи замон мувофиқ буда, ба одамон малакаҳои амалии демократия мебахшад, бисьёр масъалаҳои муҳимро ҳал мекунад. Бо кӯмаки он дар деҳа аз рӯи шартномаи бо комбинати хизмати маишии район имзогардида хонакорӣ ташкил карда, ба соҳибхоназанони хонакор, ки асосан серфарзананд, дафтарчаҳои меҳнатӣ дода шудаанд. Комитети маҳалла барои ба корҳои саҳро, алалхусус ба ҷамъоварии ҳосил ҷалб намудани аҳолии қишлоқ ёрии калон мерасонад, ки ин ҳам аҳамияти калон дорад. Вай маҳорати ба сохтмони объектҳои иҷтимоӣ ва маишию маданӣ, ободонии маҳалла сафарбар кардани сокинони қишлоқро борҳо исбот кардааст. Ташаббускори дар

деҳа ҷорӣ намудани пудрати оилавӣ ҳам комитети маҳалла мебошад. Ҳоло дар мо дар соҳаи зироаткорӣ 28-то ва дар чорводорӣ 34 оилаи пудратӣ мавҷуд аст.

Шакли самарабахши инкишофи фаъолии иҷтимоии меҳнаткашони қишлоқ ҷамъомадҳои деҳотиён мебошанд. Комитети маҳалла бо кўмаки Совети депутатҳои халқии қишлоқи Лоҳур ин гуна ҷамъомадҳоро барқарор карда ва мазмунан ғанӣ гардонда, ҷидду ҷаҳд дорад таъсири тарбиявии аҳли ҷамъиятро дар мубориза ба муқобили ҳамаи он чи, ки процесси дигаргунсозиҳоро халалдор мекунад, зиёд намояд. Дар ҷамъомадҳои деҳотиён дар атрофи онҳое, ки кирдорҳои зиддиҷамъиятӣ мекунанд, муҳити тоқатнопазирӣ, дар ҳаққи ашхоси дорои ақндаҳои ақибмонда, тарафдорони тарзҳои кўҳнаи тафаккур ва амалиёт афкори манфии ҷамъиятӣ ба вуҷуд оварда мешавад.

Чунончи, ҷамъомади чанде пеш баргузоршудаи деҳотиён рафтори он сокинони қишлоқро, ки қоидаҳои нигоҳ доштани чорворо вайрон мекарданд, қатъиян маҳкум намуд. Дар ҷамъомад қайд карда шуд, ки онҳо модагову гўсфандони худро ба ҳоли худ гузошта, бо ҳамин ба нобудшавии киштзор роҳ медиҳанд. Амалияи ба сифати подабон истифода бурдани наврасон ва аз мактаб дур кардани онҳо низ тоқатнопазир дониста шуд. Баъди гуфтугузори умумие, ки дар ҷамъомад барпо гардид, ман бо М. Ортиқов, Н. Мавлонов, Ҳ. Олимов ва дигарон, ки дар ҳаққи онҳо эродҳои танқидӣ баён шуданд, сўҳбатҳои алоҳида гузарондам. Онон барои худ хулосаҳои дуруст бароварданд.

Тирамоҳи соли гузашта дар яке аз маҷлисҳои партиявӣ дар ин хусус масъала муҳокима карда шуд, ки дар «Ҳосилот» ном совхози мо ҷамъоварии ҳосил бидуни ҷалб намудани аҳолии шаҳр чӣ тавр таъмин карда мешавад. Қайд гардид, ки ресурсҳои меҳнатии дохилихоҷагӣ ҳанўз пурра истифода карда намешаванд. Ҳамон вақт ман сухан гирифта гуфта будам, ки тарзи беҳтарини ба ҷамъоварии ҳосил сафарбар кардани одамон ибрати шахсии коммунист мебошад. Барои он ки гуфтаам беэътибор намонад, агитбригадаи пахтачинии оқсақолонро ташкил ва сарварӣ намудам. Ба он сокинони мўътабартарини Лоҳур — ветеранҳои ҷангу меҳнат дохил гардиданд. Аз 31 нафар аъзоёни бригада 18—20 нафарашон мунтазам пахта чиданд, боқимондаашон — ба қадри ҳол. Онҳо дар мавсим 3560 килограмм пахта ғундоштанд. Холмурод Нурхонов, Мамадмўъмин Алмосов, Маҳмудхон Кенҷаев, Намоз Отахонов ва дигар аъзоёни бригада хеле пурмаҳсул кор карданд. Занҳои пиронсоле, ки ба бригадаи мо ҳамроҳ шуданд, низ худро чун пешсафони ҳақиқӣ нишон доданд. Масалан, Тойдигул Ўразоваи ҳаштодсола рўзе 30—35 киллограммӣ пахта мечид.

Ташаббуси моро дар участкаҳои ҳамсояи хоҷагӣ дастгирӣ намуданд ва боз дуто ҳамин гуна бригада ташкил карданд. Албатта, гап на дар сари миқдори пахтаи ғундоштаи мо, балки дар он сабақи шуури гражданӣ ва интизомнокии меҳнатие мебошад, ки мо ба ҳамкишлоқиёнамон додем. Натиҷаи ниҳоии ин ҳама дар ҷамъоварии ҳосили пахта ширкат варзидани тамоми аҳли қишлоқ мебошад.

Партиявият ҳудуди синну сол надорад. Мо, коммунистони кўҳансол, ҳуқуқ надорем аз ташвишу тараддуди ташкилотҳои партиявии худ дур шавем. Охир, чи тавре В. И. Ленин гуфта буд: «Ба мо аъзоёни намоишкори партия ҳаргиз лозим нестанд». Агар коммунистони ҳамаи наслҳои калонсол аз рўи ин васияти Ленин амал кунанд, коммунистони ҷавон ҳам онро нағз аз худ хоҳанд кард.

Ташаккули симои идеявию ахлоқии коммунистони ҷавон, аз ин рў, обрўю эътибор пайдо кардани онҳо ба мо, ки аз ҷиҳати партиявию сиёсӣ обутоб ёфтаем, вобаста аст. Биёед барои ҳар қадоми онҳо мураббии боилтифоту серталаб шавем.

Ҳар боре ки комитети партиявии райони Ленин маро барои тантанавор супурдани билетҳои партиявӣ ба аъзоёни нави КПСС таклиф мекунад, мекӯшам ба онҳо суханҳое гӯям, ки ин маросими аҷоиб дар хотири онон абадӣ нақш бандад. Дар айни ҳол ҷидду ҷаҳд мекунам онҳое, ки ман тавсиянома додаам, иқдоми ҳалкунандаи ҳаётиашонро чуқур дарк кунанд. Ташкилоти партиявии комиҷроияи Совети депутатҳои халқии қишлоқи Лоҳур, ки дар ҳисоби он мебошам, ба қарибӣ бо номзад ба аъзогии партия пурра гардид. Вай ҷонишини раиси комиҷроия Муқаддас Рӯзиматова мебошад. Афсӯс намехӯрам, ки ҳамроҳи котиби бюрои партиявӣ Х. Абдулмаликов ва раиси комиҷроия И. Мастонов ӯро барои қабул ба номзадии партия тавсия намудам. Ӯ зани пурғайрат, принципиалӣ ва аз ҷиҳати сиёсӣ пухта аст. Вай пеш аз интихоб гардиданаш ба комиҷроия муаллима шуда кор карда, вазифаҳои депутатиро ба ҷо оварда, ба совети занон сарварӣ намуда, қобилияти ташкилотчигӣ ва агитаторӣ зоҳир кард. Боварӣ дорам, ки фаъолаи партиявӣ мешавад. Ҳоло ҳама ба ӯ барои гузаштани стажи номзадӣ кӯмак мерасонем.

Бисёр вақт коммунистони ҷавон санҷишу пойдор гардидани обрӯю эътибори партиявии худро бо воқеаҳои фавқулодда алоқаманд мекунанд, ҳол он ки вай ҳар рӯз, дар вазъияти муқаррарии истеҳсолию рӯзгор, бо корҳои муқаррарию муносибат бо одамон озмуда мешавад. Коммунист ҳамеша дар пеши назар аст, — хотиррасон мекунам ман ба коммунистони ҷавон. — Ӯ чӣ хел кор мекунад, дар оила чӣ гуна аст, дар баҳсу мунозара бо кӣ ҳамфикр шуд, ҳодисоту воқеоти мухталифро чӣ гуна маънидод мекунад, — ин ҳамаро атрофиён мебинанду обрӯи ӯро баланд ва ё паст мекунанд.

Ва боз онҳоро огоҳ месозам: ҳеҷ вақт умед набандед, ки бо хизматҳои кӯҳнаатон ба қуллае мерасед, ки сипас аз он ба дигарон чун аз зинаи шӯҳрат нигаристан мумкин бошад.

Гуфтаамро эзоҳ медиҳам. Масалан, аксаран аз ман хоҳиш мекунанд, ки ба ягон кас таъсир расонам ё ба ягон ҷанҷоли оилавӣ дахолат намоям. «Сухани Шумо бонуфуз, мӯътабар», — мегӯянд ба ман. Шунидани ин ҳама, албатта, хуш аст. Вале ҳаминро ҳам фаромӯш намекунам, ки коммунист обрӯю эътиборро абадӣ соҳиб намешавад, онро доимо мустаҳкам кардан зарур аст. Ин хулосаро ман дар асоси тамоми стажи панҷоҳу ҳаштсолаи партиявиам мебарорам. Ба фикрам, ҳар яке зуд ё дер ба ин хулоса дар асоси таҷрибаи худ хоҳад омад.

**Х. АБДУЛЛОЕВ,**
**аъзои КПСС аз соли 1930.**
Райони Ленин.

# АЗ ОМОДАСОЗӢ ТО БА ИСТИФОДАБАРӢ

**ИТТИҲОДИЯИ истеҳсолию техникии «Автотранссистема»-и Вазорати нақлиёти автомобилии РСС Тоҷикистон. Дар ин ҷо ҷузъҳои системаи автоматии идоракунии соҳаро кор карда мебароянд ва такмил медиҳанд, вазифаҳои автоматии идоракунӣ, кори ҳисобу китоб, ба системадарории таҳлили иқтисодӣ, автоматонии процессҳои технологӣ ва ғайраро ба ҷо меоранд. Дар ин ҷо афкори илмӣ тамоми роҳи аз омодасозии лабораторӣ то ҷорӣ намудан, соз кардану ба кор андохтани системаҳои автоматонидашудаи идоракуниро дар муассисаҳои автомобилӣ тай мекунад. Иттиҳодия корхонаи асосӣ — маркази асосии ҳисоббарории системаи нақлиёти автомобилии Душанбе ва се филиал — марказҳои ҳисоббарории Ленинобод, Кӯлоб ва Қӯрғонтеппаро дар бар мегирад. Иттиҳодия аз аввали соли ҷорӣ дар шароити худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунӣ кор мекунад. Мо аз директори генералии иттиҳодия Б. Р. ФАТҲИДДИНОВ хоҳиш кардем, ки аз кору бори коллектив нақл намояд.**

**— Бойпоччо Раҳимович, бигӯед, ки ба марҳилаи нави бозсозӣ чӣ гуна тайёрӣ дида шуд?**

— Аслан, тамоми фаъолияти пешинаи мо ба ин ё он андоза тайёрӣ ба саршавии ҳамин давра буд. Гап дар ин ки иттиҳодия аз аввали панҷсола дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ кор мекунад. Мо кам-кам таҷриба меандӯхтем, ҳаҷми корҳои тадқиқоти илмӣ ва тавсияҳои илмии дар истеҳсолот ҷоришавандаро зиёд мекардем. Ва ҳамаи ин корҳо дар асоси шартномаҳо бо заказчиҳо ба ҷо оварда мешуданд. Масалан, соли ҷорӣ бояд 2 миллиону 650 ҳазор сӯмина корҳои тадқиқоти илмиро ба ҷо орем. Аз он фақат 410 ҳазор сӯмаш аз фонди марказии тараққиёти илму техника мебошад. Мавзӯъҳоеро, ки ин маблағ бояд барои тадқиқи онҳо сарф шавад, иттиҳодия муайян намудааст ва онҳоро Вазорати нақлиёти автомобилии республика тасдиқ кардааст. Зиёда аз ду миллион сӯми боқимондаро бошад, мо бояд аз ҳисоби дар истеҳсолот ҷорӣ намудани тавсияҳои илмии худ ба даст орем. Барои ин зарур аст, ки ҳаҷми адои хизмати ахборотдиҳию ҳисоббарориро зиёд карда, ба кори мураттаби системаи автоматии идоракунӣ ва дигар навигариҳоямон кафолат диҳем. Аз хусуси фаъолияти бардавоми иттиҳодия чунин далел гувоҳӣ медиҳад, ки дар панҷ соли охир мо суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнатро муттасил ба дараҷаи 20 фоизи соли пешина нигоҳ медорем.

**— Оё базаи моддию техникии иттиҳодия имконият медиҳад, ки вазифаҳои сиёсати илмию техникии соҳа мувофиқи талаботи ҳозира иҷро карда шаванд?**

— Мо бо автоматонии кори ҳисобу китоб, системаҳои таҳлили иқтисодӣ, ҷузъҳои нави механизми идоракунӣ, автоматонии процессҳои технологӣ машғулем. Сипас ба корхонаҳои нақлиёти автомобилӣ рафта, тавсияҳои худро дар амал ҷорӣ мекунем ва системаҳои автоматии идоракуниро ба кор меандозем.

Барои ҳамаи ин ба мо техникаи ҳозиразамони ҳисоббарори электронӣ лозим. Дар айни ҳол мо чунин техникаи пуриқтидору боэътимоди истеҳсоли ватаниро дорем. Вале ин маънои онро надорад, ки мо бо онҳо солиёни зиёд кор мекунем. Баъди тахминан панҷ сол қисми зиёди техникаи мо кӯҳна мешавад ва онро иваз кардан лозим меояд. Бинобар ин мо бояд на фақат барои эҳтиёҷи истеҳсолӣ ва иҷтимоӣ, балки инчунин барои такрористеҳсоли васеъ дар асоси техникаи нав фоида ба даст орем. То ҳол ин муяссар мешуд, боварӣ дорам, ки дар оянда ҳам ҳамин тавр мешавад.

**— Шумо дар кори иттиҳодия дар шароити нави хоҷагндорӣ чиро аз ҳама муҳим мешуморед?**

— Нишондиҳандаи асосие, ки аз рӯи он ба корамон баҳо дода мешавад, риояи мӯҳлати ахборотдиҳӣ мебошад. Ин чандон ба мошинҳо не, балки асосан ба ихтисоси одамон, муносибати онҳо ба кор, инчунин ба ташкил ва додани музди меҳнати онҳо вобаста аст. Беҳтараш, аз дараҷаи ихтисоси коркунони иттиҳодия сар мекунам. Бояд гуфт, ки дараҷаи ихтисоси мутахассиони корхонаи асосии иттиҳодия назар ба мутахассисони муассисаҳои дар маҳалҳо будаи он баландтар аст. Чунин далел ва аз ҷиҳати техника таъмин будани корхонаи асосиро ба назар гирифта, мо, чун қоида, ба корхонаҳои дар маҳалҳо буда механизми тайёр мефиристем. Онро фақат мешинонанду ба кор меандозанд. Аз ин рӯ, аз хусуси ҳамкории баробарҳуқуқонаи ҳамаи звеноҳои иттиҳодия сухан рондан ҳанӯз барвақт аст. Ин вазифаи оянда буда, онро бояд иҷро кард.

Аммо мо дигар масъалаи мураккабро ҳал намудем. Яъне дар мо музди меҳнати олимон аз рӯи натиҷаи ниҳоии кори иттиҳодия дар асоси нормативҳои устувори иқтисодӣ дода мешавад. Аз як тараф, ин боиси вусъати тадқиқоти илмӣ гардида, ҳавасмандии иқтисодии кормандонро зиёд мекунад. Вале, аз тарафи дигар, вай одамонро аз мо дур мекунад, зеро чунин додани музди меҳнат олимро аз ҳуқуқи ба бебарории илмӣ доштааш маҳрум месозад.

**— Аз афташ, мо ба сари масъалаи хоста гирифтани кадрҳо омадем. Вай дар иттиҳодия чӣ тавр ҳал карда мешавад?**

— Ҳалли он чандон осон нест. Моҳиятан ин проблема аз он иборат аст: дар республика ташкилотҳое ҳастанд, ки дар онҳо олимон ба корҳои камаҳамият машғул мешаванд, солҳои сол бо навиштани диссертацияи худ овора шуда, дар иҷрои вазифаҳои амалии мушаххас иштирок намекунанд. Дар мо ҳам диссертация ҳимоя мекунанд. Бояд гуфт, ки дар тамоми солҳои мавҷудияти иттиҳодия (вай 15 сол боз амал мекунад) мо фақат чор нафар номзади илм тайёр кардаем. Вале корҳои диссертационии онҳо дорои кашфиётҳо буданд ва самараи зиёди иқтисодӣ доданд. Масалан, тавсияи диссертационии М. М. Холматов — ҷонишини ҳозираи директори генералии иттиҳодия баъди дар истеҳсолот ҷорӣ намудан якчанд миллион сӯм самараи иқтисодӣ бахшид.

Боз як омиле, ки барои ба иттиҳодия ҷалб намудани коркунон кам мусоидат менамояд. Корхонаи мо истеҳсолоти кораш муттасил аст. Мошинҳо тамоми шабонарӯз, одамон бошанд, бо навбат дар сменаҳо кор мекунанд, вале онҳо вақташонро дареғ надошта, баъзан баъди кор ҳам мемонанд, зеро процесси эҷодиро дар доираи смена ба субут расондан кори осон нест.

Намедонам, аз ин ё ягон сабаби дигар бошад, ки хатмкунандагони Институти политехникии Тоҷикистон назар ба иттиҳодияи мо бо майли том ба муассисаҳои нақлиёти автомобилӣ мераванд. Ҳарчанд, ки даромаднокии иттиҳодияи мо аз муассисаҳои мазкур зиёдтар аст. Вале гап мутлақо дар сари музди меҳнат нест. Қиёс кунед: дар мо сардори шӯъба моҳе 300—350 сӯм, директори корхонаи автомобилӣ бошад, якуним баробар кам маош мегирад. Умуман, масъалаи кадрҳо аз рӯзномаи мо ҳаргиз соқит намешавад...

**— Марҳалаи нави бозсозӣ дар назди иттиҳодия кадом вазифаҳоро гузошт?**

— Пеш аз ҳама ба мо лозим аст, ки боздеҳи тавсияҳои аллакай ҷоришударо афзун гардонда, доираи амали системаҳои автоматии идоракуниро васеъ намоем. Ҳоло кор тавре аст, ки иттиҳодияи мо даромаднок мебошад, вале дараҷаи умумии автоматонии ҳам идоракунӣ ва ҳам процессҳои технологии соҳа чандон баланд нест. Мо манфиатдорем, ки муассисаҳои нақлиёти автомобилӣ ва дигар ташкилотҳои соҳа дар шароитиислоҳоти куллии иқтисодӣ самаранок кор кунанд ва заказчиёни мо шуда монанд. Ин, дар навбати худ, ба сифати кори мо вобаста аст.

Иттиҳодия ба муассисаҳои нақлиёти автомобилӣ ва ташкилотҳо, қатъи назар аз тобеияти идоравии онҳо, хизмат мерасонад. Вале соли ҷорӣ мо дар баъзе корхонаҳои тобеи Комитети давлатии агросаноатии республика ва ҷузъҳои дар маҳалҳо будаи он ба душвориҳо дучор шудем. Масалан, муассисаи нақлиёти автомобилии № 2 «Сельхозхимия», муассисаҳои нақлиёти автомобилии №№ 4 ва 6 РАПО-и Восеъ ва муассисаи нақлиёти автомобилии № 8 РАПО-и Москва, ки мо якчанд сол ба онҳо хизмат мерасондем, вақтҳои охир аз хизмати иттиҳодия даст кашиданд. Онҳо ба ин бисёр чизҳоро баҳона карданд. Масалан, РАПО-и Восеъ камкор шуда мондани маркази ҳисоббарории управленияи статистикии районро баҳона намуда, ба зиммаи худ иҷрои вазифаҳои моро гирифтааст. Вале, ба фикри ман, дар ин ҷо сабаби дигаре ҳаст. Ҳисобу китоби мо хеле аниқ мебошад ва қатъиян мувофиқи нормативҳои иқтисодӣ ба ҷо оварда мешавад, ба изофанависию ҳисоботи бардурӯғ роҳ дода намешавад. Яъне бо мақсади зиёд намудани фонди музди меҳнат ба он ягон ислоҳ даровардан мумкин нест. Ба фикрам, маҳз ҳамин чиз ба баъзе заказчиёни мо аз комплекси агросаноатӣ маъқул нест. Аминам, ки бозсозӣ ин масъаларо равшан карда мемонад.

**— Даромаднокии иттиҳодия ба ҷиҳати иҷтимоии ҳаёти коллектив чӣ хел таъсир расонд?**

Маълум аст, ки мушкилтарин масъалаи иҷтимоӣ ин бо манзил таъмин кардани одамон мебошад. Ҳозир мо соле ду-се квартира мегирем. Аз Вазорати худ барои сохтмони индивидуалӣ рухсат гирифтем. Ният дорем дар вақтҳои наздик дар сохтмони хонаҳо дар асоси ҳиссагузорӣ бо управленияи нақлиёти автомобилии вилояти Қӯрғонтеппа, инчунин бо Вазорати нақлиёти автомобилии республика дар Душанбе иштирок намоем. Барои ин маблағ дорем.

Дар шароити ислоҳоти куллии иқтисодӣ ахборот дар бораи аҳволи иқтисодии корхона, самараи структураи идоракунӣ, пешомади тараққиёти он бояд аниқ бошад. Фақат дар ҳамин маврид коллективи меҳнатӣ ба натиҷаҳои фаъолияти корхона дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва дар шароити худмаблағтаъминкунӣ ва худхароҷотбарорӣ баҳои реалӣ дода метавонад.

**Мусоҳиб И. АЗАРИНА.**

# КАНОР НАМОНЕМ...

«КОМСОМОЛ тарафдори бозсозй», — ин сухан, ки аз минбари съезди XX ВЛКСМ садо дод, мавқеи аксари аъзоёни иттифоқро ифода намуд. Пас бозсозй дар ташкилотҳои комсомолй чй ранг дорад, саҳми ҷавонон ба татбиқи ислоҳоти куллии иқтисодиёт чй гуна аст?

Шояд ба таҳлили кори ташкилоти комсомолии иттиҳодияи истеҳсолии «Хуҷандатлас», ки он ҷо калобарес шуда кор мекунам, истинод намуда, ҷавоб гуфтанам осонтар бошад.

Чун натиҷаҳои соли 1987-ро ҷамъбаст намуда, ба худ танқидан нигаристем ва суръатамонро бо набзи мамлакат муқоиса кардем, бисьёр чизҳоеро, ки аз мадди назарамон дур мондаанд, дидем ва дарк кардем, ки ҳанӯз чй қадар корҳоро бояд боз созем.

Иттиҳодияи мо атлас мебарорад, ки талабгорони он берун аз республика низ зиёданд. Ҷараёни истеҳсолаш душвор буда, андак беэътиной нисбати технология охир рӯи об мебарояд. Сифати баланди маҳсулот аз коргарон маҳорати касбиву кӯшиши зиёд металабад. Бо вуҷуди ин коллективи иттиҳодия сол аз сол истеҳсоли маҳсулотро зиёд мекунад, иқтидорҳои нав ва технологияи пешқадамро ба кор мебарад.

Ташкилоти комсомолй ба навсозии техникй ва технологй чй саҳме мегузорад? Алҳол мо технологияи кӯҳнаро, ки пештар дастрасамон буд, риоя намуда, танҳо бо дастгоҳҳои кӯҳна кор мекардем ва барои онҳоро андаке ҳам тағьир додан намекӯшидем. На иқдоме меварзидему на пешниҳоде мекардем.

Ба мо ва на танҳо ба комсомолони қаторй, балки ба фаъолони интихобй қабл аз ҳама ташаббускорй намерасад. Охир ҷавонон беҳуда ақида надоранд: дар ҳоле ки норасоиҳоро мутахассисону роҳбарони ҷузъҳо бартараф карда наметавонанд, мо кучо метавонем. Ва эътиқодеро, ки нисбати ин ҳукм доранд, шикастан осон нест.

Дар натиҷаи чунин муносибат ба кор бармеояд, ки мо структураи иқтисодиву технологии цеху муассисаро дуруст тасаввур намекунем. Шояд, аз ҳамин рӯ бисьёр масъалаҳои истеҳсолй бе ширкати котибони ташкилотҳои комсомолй ҳал карда мешаванд. Худи мо, албатта, ба ин гунаҳгорем. Ва кунун моро зарур аст исбот кунем, ки тағьир мейбем, ба бозсозй ҳамроҳ мешавем ва ҷон худро дар он меҷӯем. Бигзор нокомиҳо ҳам бошанд, охир мо дар сари роҳем. Ҳоло нобарobariҳои худро бо сабабҳои объективй маънидод кардан расм нест, вале вазъияте мешавад, ки мо фаъолон, комсомолонро ба зоҳир намудани ғайрати меҳнатй даъват мекунему аммо дар амал ба ин ғайрат роҳ кушода наметавонем. Як мисол меорам. Иттиҳодияи мо аз ҳисоби захираҳои худ истеҳсоли маҳсулоти барои республика нав — саҷоқҳои патдорро ба роҳ монд.

Сари вақт нарасидани ранг боиси қисман бозистии яке аз участкаҳои муҳими ҳалқаи технологй, яъне қисми рангдиҳй мегардад. Ва баъд шитобкорй сар мешавад, ки ин ба сифати маҳсулот таъсир мерасонад ва сақатро ислоҳ кардан лозим меояд. Дар натиҷа дар як смена то 10 дастгоҳ бекор мемонад, ки ин дар шароити нави хоҷагидорй ба тамоми корхона зиён меоварад. Ҳамин тавр соли 1987 ба мо 8 тонна калоба ва 1,3 тонна ранг кам доданд. Ба ин сабаб корхона зиёни калон дид. Зиёда аз ин, шӯъбаи асбобҳои электрии базаи «Ленинободснаб» кӯшиш кард, ки ба мо дастгоҳҳои тамоман нодаркориро бор кунад. Мо аз онҳо даст кашидем, сипас ин шӯъбаи «Ленинободснаб» чун «ҷазо» дар кварталли чоруми соли гузашта додани масолеҳи фондиро қатъ кард.

Комитети комсомол аз баҳона кардани вазъияти объективй даст кашида, қарор дод ба масъалаи таъминот ҷиддй машғул гардад. Охир дар ҳамаи ташкилотҳое, ки ба таъминот вобастагй доранд, комсомолон ҳастанд. Бинобар ин қарор додем ба онҳо муроҷиат кунем, то аз рӯи принципи эстафетаи комсомолии сифат кор кунем, бовиҷдонона меҳнат карда, ҳамдигарро пешпо надиҳем. Ин ҳамкориро мо акнун оғоз кардем, мебинем чй натиҷа медиҳад.

Фаъолони комсомоли иттиҳодия дар таҳияи шартномаи коллективй, ӯҳдадориҳои социалистй, низомномаи мукофотонй ва изофапулй дар шароити нави хоҷагидорй ширкат варзида, пешниҳодоти зиёд карданд. Масалан, пешниҳодот оиди иштироки ҷавонон дар омӯзиши иқтисодй, доири мукофотонии коркунони инженер-техникй ва хизматчиён на танҳо аз рӯи нишондиҳандаҳои истеҳсолй, балки боз аз рӯи саҳмашон дар бозсозии механизми хоҷагй, такмили ҷараёни технологй, ҳамдастй ба фаъолияти ташкилотҳои ҷамъиятй аз ин ҷумлаанд. Тамоми пешниҳодҳои моро пазируфтанд.

Аз ҳамаи он чй ки ман баён кардам, равшан аст, ки ташкилоти комсомолии мо дар роҳи бозсозй чандон пеш нарафтааст. Вале ҳоло дар навбати аввал чй бояд кард, медонем ва вазифаҳои дуртару ниҳоиямонро низ равшан мебинем. Мо бояд гвардияи ҷавони бозсозй бошем.

**А. ПӮЛОДОВА,**
**калобареси иттиҳодияи истеҳсолии «Хуҷандатлас»,**
**аъзои КМ ЛКСМ Тоҷикистон.**

# *АЗ ТАРЗИ КӮҲНАИ КОР ДАСТ КАШЕМ*

ТАШКИЛИ кори атеистӣ бе планкашии аниқ, бе муттаҳид гардондани ҷидду ҷаҳди ҳамаи касоне, ки бо он машғуланд, имконнопазир мебошад.

Комитети партиявии райони Восеъ плани перспективии кори тарбияи атеистии меҳнаткашонро тасдиқ кард. Дар он самтҳои асосии фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, комсомолӣ, воситаҳои ахбори оммавӣ ва пропаганда, шӯъбаҳои маданият, маорифи халқ, нигаҳдории тандурустии комиҷроияи район ва ташкилоти райониии ҷамъияти «Дониш» муайян карда шудаанд. Ин имкон медиҳад, ки аз такрори кори якдигар эмин гашта, дар кори ташаккул додани ақидаю эътиқоди атеистӣ ҳамаи имкониятҳоро пурратар истифода бурда, таъсири ҳадафманди тарбиявӣ ба ҳамаи гурӯҳҳои аҳолӣ таъмин карда шавад.

Ба татбиқи плани кори тарбияи атеистӣ совети оиди кори атеистии назди комитети партиявии район роҳбарӣ мекунад, ки ба он 15 кас — намояндагони ташкилотҳои партиявӣ, комсомолӣ, органҳои касабавӣ, маъмурию хоҷагӣ дохил мешаванд. Ба кори он ҳамчунин советҳои ветеранҳои ҷангу меҳнат, ки дар тамоми коллективҳои меҳнатӣ ва дар маҳалли истиқомати меҳнаткашон ташкил ёфтаанд, васеъ ҷалб карда мешаванд.

Сифати маводҳо оид ба мавзӯи атеистӣ дар саҳифаҳои газетаи райониии «Мубориз» ва радиошунавониии маҳаллӣ беҳтар гардид. Гуфтугӯ бештар мушаххас гардида, ба дарки вазифаю мазмуни кори атеистӣ дар шароити бозсозӣ равона карда мешавад. Амалияи гузаронидани «Иди меҳнат», ботантана супурдани шаҳодатномаи таваллуди кӯдак ва билетҳои комсомолӣ ба ҳукми анъана даромад. Маросими ба сафҳои Армияи Советӣ гусел кардани ҷавонон пуршукӯҳтар гардид.

Меҳнаткашони район дар бораи маҳфуз доштани ҳайкалу муҷассамаҳо ва дигар ёдгориҳо ғамхории калон зоҳир намуда, хотираи ҳамдеҳагонашонро, ки қарзи гражданиро дар Республикаи Афғонистон ба ҷо овардаанд, пос медоранд. Онҳо дар кори ободу зебо, гулзору дарахтзор кардани кӯчаҳое, ки номи одамони машҳурро доранд, фаъолона ширкат меварзанд. Дар «Ҳафтаи поси хотир», ки 4—9 маи соли 1987 баргузор гардид, назди ҳайкали В. И. Ленин, комбриг Томин, қаҳрамони халқӣ Восеъ посбонони фахрии комсомолону пионерон гузошта, дар ҳама ҷо таҳти шиори «Ба хотираи ҳалокшудагон сазовор бошед» бо иштироки ветеранҳои ҷангу меҳнат митингу маҷлисҳои ботантана гузаронда шуданд.

Дар пленуми VIII КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд гардид, ки тӯйҳои бодабдаба ба дӯши мардум бори гарон шуда, боиси заҳмату ташвиши зиёд мегарданд, кори дафн низ дар республика чандон басомон нест, ба ҷои он ки қабристон обод гардонда, ба зиёратгоҳи ҳақиқӣ табдил дода шавад, барои урфу одатҳои зарарнок маблағи калонро беҳуда харҷ мекунанд.

Оиди пропагандаи расму оинҳои нав ва идҳо дар Советҳои қишлоқи Гулистон, Тӯғарак ва Меҳнатобод таҷрибаи хубе андӯхта шудааст. Ин ҷо таҳти унвони «Иди деҳот» иди деҳаҳоро гузарониданд. Сайру тамошои дар қишлоқи Отчинори колхози ба номи Ленин баргузоргардида муддати тӯлонӣ фаромӯш нахоҳад шуд. Бегоҳӣ дар хирмани ба таври идона оросташуда сокинони қишлоқҳо ҷамъ омаданд. Бо иштироки ансамбли халқии рақсу суруди «Чашма» саҳнаи театрӣ намоиш дода шуд. Дар шабнишинӣ ветеранҳои сохтмони колхозӣ, инчунин намояндагони насли ҷавон, пешқадамони истеҳсолот сухан карданд.

Дар муборизаи зидди урфу одатҳои динӣ кори индивидуалӣ бо диндорон роли калон мебозад. Вай имкон медиҳад, ки ҷаҳонфаҳмии илмӣ ба омма батафриқа, бо назардошти шароити зиндагӣ, амалияи ҷамъиятӣ, тарзи тафаккур, сабабҳои диндории одамони ҷудогона таълим дода шавад. Комитети партиявии район ва ташкилотҳои ибтидоӣ ин корро маҳз аз ҳамин мавқеъҳо пеш мебаранд. Фаъолони идеологии мо мекӯшанд, ки хонандагону ҷавононро аз таъсири диндорон эмин доранд. Бо ин мақсад дар мактабҳои маълумоти умумӣ ва омӯзишгоҳи касбҳои техникии № 16 кружоку клубҳои атеистони ҷавон ташкил карда шудаанд, ки 325 нафар аъзо доранд.

Комитети партиявии район ба кори хоста гирифтану тайёр намудани кадрҳои атеистӣ диққати калон медиҳад. Бо мақсади тайёр намудани лекторону агитаторони атеист масъалаҳои тарбияи атеистӣ ба плани машғулияти мактабҳои системаи таълими партиявӣ ва комсомолӣ дохил карда шудаанд.

Вале ҳамаи инҳо ҳоло моро пурра қонеъ гардонда наметавонанд. Съезди XXVII партия, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС аҳамияти тарбияи коммунистии меҳнаткашонро таъкид намуда, моро вазифадор мекунанд, ки фаъолиятамонро қатъиян аз нав созем, кори атеистиро дар коллективҳои меҳнатӣ ва маҳалли истиқомати меҳнаткашон доимо такмил диҳем, шаклу усулҳояшро гуногун намоем, онро беш аз пеш фаъолу мушаххас ва ҳадафманд гардонем.

**С. ЮНУСОВ,**
**инструктори шӯъбаи пропаганда ва агитацияи комитети партиявии райони Восеъ.**

## Дар Комиссияи назорати партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон

# АЗ РӮИ МЕЪЁРИ БАЛАНДИ САХТГИРӢ

БА ҚОМИССИЯИ назорати партиявии назди ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон аз муаллими мактаби миёнаи рақами 1 ш. Қайроққум Ю. Ҳакимов, ки пеш раиси Совети депутатҳои халқии посёлкаи Навгарзон шуда кор кардааст, аризаи шикоятӣ омад. Бо қарори ташкилоти ибтидоии партиявии комиҷроияи Совети посёлка Ю. Ҳакимов барои иштирок карданаш дар маросими динии «худоӣ» ва дигар камбудиҳои одоби муошират аз аъзогии КПСС хориҷ карда шудааст.

Қомитети партиявии шаҳри Қайроққум ин ҷазоро маъқул шуморид. Комитети партиявии вилояти Ленинобод аризаи шикоятии Ю. Ҳакимовро дида баромада, қарори комитети партиявии шаҳри Қайроққумро дар хусуси аз аъзогии КПСС хориҷ намудани ӯ тасдиқ кард.

Ҳангоми тафтиши аризаи муаллими мактаби миёнаи № 1 котиби ташкилоти ибтидоии партиявии Совети посёлкаи Навгарзон Д. Угланов тасдиқ шуд, ки собиқ раиси комиҷроияи Совети посёлка Ю. Ҳакимов дар меҳмондорие, ки сокинони посёлка ба сабаби маросими динии «худоӣ» бо харҷи пули зиёду моли қурбонӣ ва бо иштироки муллои бақайднагирифта ташкил карда буданд, ҳузур дошт.

Бюрои ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон аризаи шикоятии Ю. Ҳакимовро баррасӣ намуда, барои тағьири қарори комитетҳои партиявии шаҳри Қайроққум ва вилояти Ленинобод оиди аз аъзогии КПСС хориҷ кардани ӯ асосе наёфт.

* * *

Ба Комиссияи назорати партиявии назди ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон аз собиқ паспортисткаи шӯъбаи корҳои дохилии комиҷроияи шаҳри Исфара Д. Исломова аризаи шикоятӣ омад.

Бо қарори ташкилоти ибтидоии партиявии шӯъбаи корҳои дохилии комиҷроияи шаҳри Исфара ба ӯ барои суиистеъмол аз вазифа ва гузаштан аз ҳадди ваколат выговори қатъӣ бо қайд намудан дар карточкаи баҳисобгирӣ эълон шудааст. Қомитети партиявии шаҳри Исфара ин ҷазоро гузашткорӣ ҳисобид ва қарори ташкилоти ибтидоии партиявиро тағьир дода, Д. Исломоваро аз аъзогии КПСС хориҷ намуд. Комитети партиявии вилояти Ленинобод аз аъзогии КПСС хориҷ гардондани Д. Исломоваро тасдиқ кард.

Дар натиҷаи тафтиши партиявӣ муайян гардид, ки Д. Исломова, ки аз соли 1977 то соли 1987 дар вазифаи паспортисткаи шӯъбаи корҳои дохилии комиҷроияи шаҳри Исфара кор мекард, аз вазифа суиистеъмол намуда, борҳо хешовандонашро ба қайди шаҳри Исфара мондааст.

Шахсони вазифадоре, ки доири бақайдмонии шахсони мазкур хунукназариву беназоратӣ зоҳир кардаанд, ҷазоҳои партиявию маъмурӣ гирифтанд. Д. Исломова дар аризаи шикоятиаш гуноҳашро иқрор мекунад, вале ақида дорад, ки аз аъзогии КПСС хориҷ карда шуданаш барои ӯ ҷазои аз ҳад сахт аст ва хоҳиш мекунад дар сафи партия монда шавад.

Бюрои ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон аризаи шикоятии Д. Исломоваро баррасӣ намуда, барои тағьири қарори комитетҳои партиявии шаҳри Исфара ва вилояти Ленинобод оиди аз аъзогии КПСС хориҷ кардани ӯ асосе наёфт.

# Умед ба ҷавонон

БО МАТЕРИАЛҲОИ мубоҳисае, ки дар Институти иқтисодиёти Академияи илмҳои республика баргузор гардида буд ва дар саҳифаҳои журнал давом ёфта истодааст, шинос шуда, серҷиҳата будани баромадҳои иштирокчиёни он, кӯшиши дар бар гирифтани ҳамаи тарафҳои проблемаи бардошташударо пай набурдан мумкин нест. Ҳаминаш низ хурсандибахш аст, ки гуфтугузор ба ҳалли амалии проблемаҳои интенсификацияи иқтисодиёти республика бо назардошти вазъияти демографӣ нигаронида шудааст. Аммо баъзе таклифу хулосаҳои иштирокчиёни мубоҳиса, ба назари мо, хонандаро аз проблемаи асосӣ дур мекунанд. Махсусан ақидаи муаллифи ҳисобот дар бораи мубоҳиса Я. Т. Бронштейн боиси норозигии ҷиддӣ мегардад. Ба ақидаи ӯ, «дар баробари тадқиқотҳои анъанавии оиди таносуби байни захираҳои меҳнатӣ ва ҷойҳои кор боз оид ба таносуби байни миқдори захираҳои меҳнатӣ ва шумораи аҳолӣ низ бояд тадқиқот вусъат дода шавад. Аз ин нуқтаи назар комилан равшан мегардад, ки РСС Тоҷикистон дар мамлакат аз рӯи шумораи аҳолӣ дараҷаи аз ҳама пасти захираҳои меҳнатӣ дорад».

Хулосаи мазкур тамоман носаҳеҳу зиддиятнок аст. Ақаллан аз он сабаб, ки мафҳуми «шумораи захираҳои меҳнатӣ» тамоми захираи қувваи коргариеро дар бар мегирад, ки ҷамъият қатъи назар аз дараҷаи иштироки он дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ дорост. Мафҳумҳои «захираҳои потенциалии меҳнатӣ» ва «захираҳои воқеии меҳнатӣ» низ вуҷуд доранд. Ин имкон медиҳад, ки миқдор ва сифат, тақсимоту истифодаи онҳо ба ҳисоб гирифта шавад. Исбот шудааст, ки дар сурати якхела будани структураҳои синнусолии аҳолии ноҳияҳо меъёри ҷамъбасткунандаи аз ҷиҳати иқтисодӣ самаранок будани истифодаи захираҳои меҳнатӣ истеҳсоли даромади миллӣ ба ҳар сари аҳолӣ мебошад. Ин нишондиҳанда бошад, дар республикаи мо аз нишондиҳандаи миёнаи мамлакат камтар аст. Меъёрҳои конкретии самаранокии истифодаи захираҳои меҳнатӣ инчунин истеҳсоли даромади миллӣ ба ҳар коркуни истеҳсолоти моддӣ, афзоиши ҳосилнокии меҳнат, ҳиссаи аҳолии машғули кори истеҳсолоти моддӣ ва таҳсил, ҳиссаи захираҳои меҳнатии машғули соҳаҳои индустрия, зиёд кардани вазни қиёсии мутахассисону коргарони баландихтисос дар структураи аҳолӣ низ мебошанд.

Проблемаи шуғли аҳолӣ дар республика солҳост, ки ба миён гузошта мешавад. Барои ҳалли он кӯшиш ҳам карда шуданд. Вале вай характери яктарафа дошт: ҷойҳои иловагии кор аксаран дар корхонаҳои саноатӣ барпо карда мешуданд. Ҳозир, ки коллективҳо ба шароитҳои нави хоҷагидорӣ мегузаранд, ин роҳро дуруст ҳисобидан мумкин нест. Ин масъаларо бо роҳи дигар ҳал кардан даркор аст.

Вале ба вазъияти демографии республика бармегардем. Дар зарфи солҳои 1960—1985 шумораи аҳолии он 2,2 баробар афзуд. Дар шароити суръати ҳозираи афзоиш то соли дуҳазорум вай қариб ба ҳашт миллион нафар мерасад. Дар паспорту дипломи оиди маълумот ва дигар ҳуҷҷатҳои кӯдаконе, ки ҳозир ба дунъё меоянд, санаҳои ҳазорсолаи сеюм сабт меёбанд. Чи гуна насл ба воя мерасад, вай ба кадом идеалҳо пайравӣ мекунад, ба фарзандону набераҳо чиро мерос мегузорад — ҳамаи ин ба муваффақияти бозсозӣ дар ҷамъиятамон вобаста аст.

Дар даҳ соли охир аҳолии республика ба ҳисоби миёна соле бештар аз се фоиз афзуд, ҳол он ки афзоиши аҳолӣ ба ҳисоби миёна дар мамлакат як фоизро ҳам ташкил накард. Дар шаш республикаи иттифоқӣ (РСФСР, РСС Украина, РСС Белоруссия, РСС Литва, РСС Латвия ва РСС Эстония) шумораи миёнаи тавлид аз марраи ивазшавии наслҳо — 2,15 кас ҳам камтар аст. Ин шумора барои таҷдиди мукаррарии аҳолӣ кифоя нест. Дар байни 80 фоизи сокинони СССР аксариятро оилаҳои камфарзанд ташкил медиҳанд. Ба чор республикаи Осиёи Миёна, ки дар онҳо ҳамагӣ 10 фоизи аҳолии СССР зиндагӣ мекунад, сеяки афзоиши аҳолии мамлакат ва панҷяки тамоми кӯдакони таваллудёфта рост меояд. Мувофиқи маълумотҳои рӯйхатгирии охирин, дар республикаи мо 35 фоизи оилаҳо ҳафт ва зиёда аз он фарзанд доранд (дар мамлакат чунин оилаҳо ҳамагӣ 5 фоизро ташкил медиҳанд). Дараҷаи шуғли аҳолӣ бошад, паст аст: дар мамлакат — 97 фоиз, дар республикаи мо — 75 фоиз. Ин ду ҳолат — афзоиши пуравҷ ва дараҷаи пасти шуғл проблемаи истифодаи захираҳои меҳнатии республикаро махсусан тезу тунд мегардонад. Ва агар тадбирҳо андешида нашаванд, шумораи одамони дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ номашғул меафзояд. Дар районҳои ҷудогона вай 30—40 фоиз ва аз он ҳам зиёдтар аст.

Проблемаи шуғли захираҳои меҳнатӣ дар хоҷагии қишлоқ ба андозаи калон аз сабаби характери мавсимӣ доштани истеҳсолот ҳалталаб аст. Вале ин ҳолат ба ҳисоб гирифта нашавад ҳам, мо бояд қайд кунем, ки қувваи коргарӣ дар деҳот ғайриоқилона истифода бурда мешавад, дараҷаи шуғли солонаи колхозчиён бағоят паст аст. Аксар вақт чунин манзара мушоҳида мешавад: дар як колхоз ва совхоз қувваи коргарӣ барзиёду дар дигар хоҷагиҳои худи ҳамон район вай намерасад.

Ғайр аз ин, чунон ки дар рафти мубоҳиса қайд шуд, хоҷагии қишлоқ дорои захираҳои бағоят маҳдуди замин мебошад. Дар сурати комьёбии муайяни соҳаи асосии хоҷагии қишлоқ— пахтакорӣ — соҳаҳои чорводорӣ, боғдорӣ, ангурпарварӣ, парвариши сабзавоту зироатҳои полизӣ, цитрусӣ ва соҳаи коркарди маҳсулоти комплекси агросаноатӣ дар тараққиёташон ақиб мемонанд. Проблемаҳои иҷтимоӣ низ суст ҳал мегарданд.

Чӣ бояд кард, ки захираҳои меҳнатии деҳот ба хоҷагии халқ бештар ҷалб шаванд? Дар навбати аввал соҳаҳои эмин аз кори мавсимӣ, асосан соҳаҳои чорводорӣ, коркарди маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, сохтмони деҳотро босуръат тараққӣ дода, корхонаю муассисаҳои саноатии ёрирасонро барпо кардан даркор аст. Дар ин бобат низ вазоратҳои саноати сабук, хизмати маишии аҳолӣ, масолеҳи бинокорӣ, органҳои Комитети давлатии агросаноатӣ дар маҳалҳо ва дигар органҳои республикавии хоҷагӣ бояд ба колхозу совхозҳо ва органҳои маҳаллии ҳокимият ёрии амалӣ расонанд. Мутаассифона, ҳозир танҳо Вазорати саноати маҳаллӣ, ки шаклҳои хонакории ташкили меҳнатро истифода мебарад, оиди беҳтар истифода кардани коргарони дасташон озод тадбирҳои реалӣ андешида, ба амал мебарорад. Эҳтимол, сустии баъзе роҳбарон ҳам дар маҳалҳо ва ҳам дар муассисаҳои республикавӣ, мувофиқи талаботи замон ва вазъияти тағьирьёфта зуд тағйир дода натавонистани тарзи кори худ ва баъзан майл надоштан ба кори мураккаб, барои муҳофизати манфиатҳои давлат таъсир мерасонад.

Ба афзудани шуғли аҳолӣ вусъат додани обьёрӣ ва корам кардани заминҳои бекорхобида барин программаҳои калонмиқьёси хоҷагӣ мусоидат менамоянд. Ҳозир барои ҳаёт бахшидан ба воҳаҳои доманфарохи корамшавандаи Ашт, Бешкент, Дилварзин, Данғара ҷидду ҷаҳди калони одамон, ҳазорҳо коргарони матинирода даркор аст. Ин вазифа пеш аз ҳама мувофиқи план аз районҳои кӯҳистон ва наздикӯҳӣ, ки қувваи барзиёди коргарӣ доранд, муҳоҷир намудани одамон ба ҷо

оварда мешавад. Чунончи, дар минтақаҳои Зарафшон ва Ғарм бештар аз 90 фоизи колхозҳо хоҷагиҳои қувваи коргариашон барзиёд мебошанд. Бо қувваи коргарӣ таъмин будани умуман колхозҳои республика дар солҳои алоҳида аз 125 то 130 фоизро ташкил медиҳад.

Вале амалияи муҳоҷирӣ нишон медиҳад, ки на ҳамаи роҳбарони хоҷагиҳо, РАПО, органҳои партиявию советӣ ба ин кори муҳими давлатӣ бо камоли масъулиятшиносӣ муносибат мекунанд. Шумораи зиёди муҳоҷирон баъди чанд муддат боз ба ҷойҳои пештараи худ бармегарданд. Асосан барои ин бармегарданд, ки барои онҳо оддитарин шароити манзилию маишӣ муҳайё карда намешавад. Сабаби чунин ҳолат дар он аст, ки чорабиниҳои муҳоҷирӣ аз ҷиҳати моддӣ таъмин карда намешавад, ин кор бо планҳои тараққиёти иқтисодию иҷтимоии республика пайваста намешавад.

Душвориҳои дорои характери ҷузъӣ низ мавҷуданд, ки ба рафти муҳоҷиркунӣ таъсири манфӣ мерасонанд. Чунончи, дар вақташ ҳукумат андозаи муайяни кредитҳои дарозмӯҳлати барои сохтмони хонаи шахсӣ додашавандаро муқаррар карда буд. Ин маблағ то имрӯз бетағьир мондааст. Ҳол он ки аз он вақт ин ҷониб аз сабаби қимат шудани масолеҳи бинокорӣ ва кори сохтмон арзиши лоиҳавии чунин хонаҳо якуним — ду баробар афзуд. Ба фикри мо, масъалаи кредитдиҳиро аз нав дида баромада, пешомадҳои корам кардани заминҳои бекорхобидаро ба назар гирифтан даркор аст. Масъалаи бо усули пудратӣ аз ҳисоби лимити Комитети давлатии агросаноатии республика сохтани хонаҳои муҳоҷирон низ ҳалли худро тақозо дорад.

Муҳоҷиркуниро ба районҳои корамгардонии заминҳои бекорхобида, инчунин ба минтақаҳои саноатӣ (чунин эҳтиёҷот мавҷуд аст) танҳо ба шарте вусъат додан мумкин аст, ки агар ҳаракати ҷавонон бештар гардад. Алҳол аз сабаби сустии ҳаракати ҷавонони деҳот шумораи аҳолии шаҳр суст меафзояд. Дар давоми даҳсолаи гузашта аз ҳисоби сокинони деҳот афзоиши аҳолии шаҳр каме зиёдтар аз як фоизро ташкил дод. Ин сабабҳои зиёде дорад. Яке аз онҳо камбудиҳои касбинтихобкунии байни ҷавонони деҳот мебошад. Натиҷаҳои тадқиқоти социологии гузаронидаи Филиали тоҷикистонии Институти тадқиқоти илмии меҳнат нишон медиҳанд, ки як қисми хатмкунандагони мактабҳои маълумоти умумӣ, алалхусус хатмкунандагони мактабҳои деҳот, то хатми мактаб кадом касбро интихоб кардан, дар оянда кӣ шуданашонро намедонанд, бисьёр вақт дар бораи касбу ихтисоси коргарии барои район ё шаҳри худашон зарур тасаввурот надоранд. Ин ҳолат бояд органҳои маориф ва дигар ташкилотҳои манфиатдорро ба беҳтар гардондани кори касбинтихобкунии ҷавонон водор намояд.

Мехостам масъалаи мустаҳкам намудани интизоми меҳнатро ҳамчун яке аз роҳҳои истифодаи оқилонаи захираҳои меҳнатӣ қайд намоям. Ин масъала маҳз ба ҷавонон дахл дорад. Зеро дар республика аз се ду ҳиссаи прогулро коргарҷавонон содир менамоянд. Аз ин хусус маълумотҳои тадқиқоти социологии олимони Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон шаҳодат медиҳанд. Сабабҳои асосии прогул ба объектҳои инфраструктураи иҷтимоӣ (магазин, корхонаи адои хизмати маишӣ ва муассисаи нигаҳдории тандурустӣ) рафта ба кор дер омадани ҷавонон мебошад. Барои мустаҳкам намудани интизоми меҳнати ҷавонон инфраструктураи иҷтимоиро чи дар корхонаҳо ва чи дар миқьёси шаҳру районҳо инкишоф дода, истифодаи вақти холии ҷавононро беҳтар кардан зарур аст.

Роҳи дигари муҳими мустаҳкам намудани интизоми меҳнат кам кардани ҷойивазкунии кадрҳо дар байни ҷавонон мебошад. Дар бисьёр корхонаҳои саноатӣ зиёда аз 70 фоизи ҷойивазкунӣ ба коргарони то 30-сола рост меояд. Ҳодисаҳои аз кор хориҷ намудан барои вайрон кардани интизоми меҳнат низ бештар дар байни ҷавонон рӯй медиҳанд.

Дар системаи тадбирҳои куллан беҳтар кардани мазмуни меҳнат барҳам додани сабабҳое аҳамияти калон дорад, ки ноқаноатмандиро аз меҳнат ба вуҷуд меоранд. Ин сабабҳо гуногунанд ва аз ҷиҳати территориявӣ, байнисоҳавӣ, дохилисоҳавӣ ва дохилиистеҳсолӣ фарқ мекунанд.

Тадқиқот нишон медиҳад, ки танҳо бо роҳи ба амал баровардани маҷмӯи томи тадбирҳои зерин дараҷаи қаноатмандиро аз меҳнат баланд бардоштан мумкин аст: 1) баланд бардоштани дараҷаи тайёрии касбӣ; 2) барҳам задани сабабҳое, ки боиси кори берун аз смена мегарданд; 3) серҳунар гардондани ҷавонон, омӯзонидани ихтисосҳои дуюму сеюм; 4) аз ҷиҳати иқтисодӣ ҳавасманд гардонидани рационализаторӣ ва ихтироъкорӣ; 5) ба кор бурдани эстетикаи техникӣ; 6) бо таҷҳизоти нав иваз кардани таҷҳизоти кӯҳнае, ки он қувваи зиёди ҷисмониро тақозо дорад; 7) зиёд кардани истеҳсоли асбобу олоти механиконидашуда ва таҷҳизоти техникӣ; 8) беҳтар кардани тартиби кори нақлиёт; 9) додани манзил дар наздикии ҷои кор ва ғайра.

Проблемаи шуғли аҳолӣ бояд бо роҳи ҳамаҷониба инкишоф додани инфраструктураи иҷтимоӣ низ ҳал карда шавад. Соҳаи мазкур ҳозир ба талаботи айём мувофиқ нест. Ба ҳисоби ҳар 1000 нафар сокин, шумораи одамони дар соҳаи ғайриистеҳсолӣ машғул назар ба ҳисоби миёнаи мамлакат дар республика 1,5 баробар камтар аст. Чунон ки ҳисобҳо нишон медиҳанд, ақаллан ба дараҷаи миёнаи иттифоқӣ инкишоф додани инфраструктураи иҷтимоӣ имконият медиҳад, ки шумораи одамони дар истеҳсолот машғул 350—400 ҳазор нафар зиёд карда шавад. Босуръат барпо намудани инфраструктураи мутараққиро на фақат вазифаи баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии меҳнаткашон тақозо дорад. Вай барои тайёр намудани кадрҳои баландихтисос бо назардошти талаботи рӯзафзуни ба онҳо доштаи тамоми соҳаҳои хоҷагии халқ аҳамияти ҳалкунанда дорад.

Ба ҳамин тариқ, бозсозии идоракунии плани захираҳои меҳнатӣ, ба ақидаи мо, бояд бо роҳҳои асосии зерин ба амал бароварда шавад:

— зиёд кардани самараи истифодаи меҳнати коркунони машғули кори хоҷагии халқ, вусъат додани ташаббуси эҷодӣ ва фаъолии меҳнатии онҳо;

— ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани як қисми аҳолии қобили меҳнат, ки бо кору бори рӯзгор ва хоҷагии шахсии ёрирасон банд аст, инчунин ба кор ҷалб намудани нафақахӯрону хонандагон дар вақти аз таҳсил холӣ;

— такмил додани тамоми системаи бо кор таъминкунӣ, тақсим ва аз нав тақсим кардани захираҳои меҳнатӣ дар байни корхонаҳо, соҳаҳо, ноҳияҳои республика ва шаҳру қишлоқ;

— инкишоф додани пудрати иҷоравӣ ва оилавӣ, васеъ истифода бурдани хонакорӣ ва рӯзи нопурраи кор, барпо намудани кооперативҳо;

— беҳтар кардани кори тайёр намудан ва такмил додани ихтисоси кадрҳо, барпо намудани системаи самараноки аз як ҷо ба ҷои дигар ҳаракат намудани онҳо;

— баланд бардоштани сатҳияи илмии тадқиқоту тавсияҳои амалӣ дар соҳаи демография ва истифодаи захираҳои меҳнатӣ.

Табиист, ки чунин программаи калонро танҳо дар сурати мутобиқ гардонидани ҷидду ҷаҳди ҳам олимон ва ҳам коркунони амалии вазорату идораҳо, иттиҳодияю корхонаҳо ва ташкилотҳои ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ, органҳое, ки ба планкашӣ, баҳисобгирию статистика роҳбарӣ мекунанд, ҷидду ҷаҳди ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ, комсомолӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ ба амал баровардан мумкин аст.

**И. СОЛЕҲОВ,**
**номзади илми иқтисодӣ.**

# ҲИСОБИ ХОҶАГӢ ХУДМАБЛАҒТАЪМИНКУНӢ ХУДХАРОҶОТБАРОРӢ

**Аз январи соли ҷорӣ дар республика 326 корхонаи саноатӣ, алоқа, нақлиёти автомобилӣ ва адои хизмати маишии аҳолӣ ба шароити нави хоҷагидорӣ гузашт. Пешбинӣ шудааст, ки солҳои 1988—1989 ҳамаи корхонаҳо, иттиҳодияю ташкилотҳои соҳаи истеҳсолоти моддӣ ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ мегузаранд. Вай дар доираи плани панҷсолаи тартибдодашуда ба амал бароварда мешавад. Бинобар ин вазифаи асосӣ, аз як тараф, ҳатман иҷро намудани супоришҳои план, аз тарафи дигар, ислоҳоти куллии иқтисодӣ мебошад. Ин саволҳои зиёди хонандагони мо — мутахассисону роҳбарони соҳаю корхонаҳои гуногун, коркунони партиявию касабавиро ба амал меорад. Редакция ба мудири шӯъбаи Институти тадқиқоти илмии ахбороти илмию техникӣ ва тадқиқоти техникию иқтисодии Госплани РСС Тоҷикистон О. АҲМАДОВ бо хоҳиш муроҷиат намуд, ки ба саволҳои дар рафти татбиқи қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаронидани иттиҳодияҳо, корхонаҳо ва ташкилотҳо» пайдогардидаи хонандагон ҷавоб диҳад.**

**Асоси фаъолияти ҳисоби хоҷагии корхонаҳо (иттиҳодияҳо)-ро чӣ ташкил медиҳад?**

Онро муқоисашаванда будани хароҷоти истеҳсоли маҳсулот бо натиҷаҳои ниҳоӣ, аз ҳисоби даромад баровардани қусури хароҷот, таъмини даромаднокии (фоиданокии) истеҳсолот, ҳавасмандии моддӣ ва масъулият барои иҷрои нишондиҳандаҳои план, истифодаи басарфаи ресурсҳо ташкил менамояд. Тавсифҳои принципиали нави ҳисоби пурраи хоҷагӣ инҳо мебошанд, якум, худмаблағтаъминкунӣ, яъне корхона бояд тамоми хароҷоти марбут бо тараққиёти истеҳсолӣ ва иҷтимоияшро аз маблағи худ бидиҳад. Дуюм, нормативҳои дарозмӯҳлати тақсими даромад дар байни давлат ва корхона ба ҳукми қонун медароянд. Сеюм, фаъолияти корхона асосан ва пеш аз ҳама ба қонеъ гардондани талаботи истеъмолкунандагон, риояи мӯҳлатҳо, ҳаҷму сифат ва дигар талабҳои молфиристонии дар шартномаи хоҷагӣ пешбинишуда равона карда шудааст. Чорум, корхона ба усулҳои ҳақиқатан иқтисодии идоракунӣ мегузарад.

Мақсади камхароҷот кардани истеҳсолот дар шароити нави хоҷагидорӣ аз ҳамин иборат аст, ки фоида нишондиҳандаи муҳимтарини иқтисодӣ мегардад.

**Худхароҷотбарориро чӣ тавр таъмин бояд кард?**

Худхароҷотбарорӣ бе муқоисаи аниқи хароҷоти истеҳсоли маҳсулот ва фоидаи ба даст овардашаванда имконнопазир аст. Агар корхона то ҷорӣ шудани ҳисоби пурраи хоҷагӣ тамоми диққаташро ба кори бо ҳар роҳу ҳар гуна хароҷот иҷро намудани план медода бошад, пас дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ вай бояд тамоми хароҷотро ба ҳисоб гирад ва назорат кунад, роҳҳои кам кардани онро дарьёфт намояд, то ки дараҷаи баланду устувори даромад ва фоидаро таъмин кунад.

Муҳимтарин манбаъҳои зиёд кардани фоида инҳоянд:

1. Арзон кардани арзиши аслии маҳсулот аз ҳисоби кам кардани сарфи қиёсии ашьёи хом, масолеҳ, сӯзишворӣ, энергия;

2. Кам кардани сарфи меҳнат; ба роҳ мондани истеҳсоли намунаҳои маҳсулоте, ки аз ҷиҳати тавсифҳои техникию иқтисодӣ ва хосиятҳои истеъмолиашон аз стандартҳои ҷаҳонӣ беҳтаранд (30 фоиз ҳаққи илова ба нархи яклухт);

3. Дар ҳаҷми умумии истеҳсол зиёд намудани маҳсулоти аълосифат.

Корхона ҳар қадар маҳсулоти сердаромад фурӯшад, миқдори фоидаи мегирифтагиаш ҳамон қадар зиёдтар мешавад. Иҷрои планҳои истеҳсолӣ, риояи қатъии интизоми шартномавӣ низ шартҳои ҳатмии афзудани фоида мебошанд. Моддаи махсуси камшавии хароҷот барҳам задани захираҳои зиёда аз норматив ва ҳар гуна ҷаримаҳо мебошад. Барои корхонаҳое, ки худхароҷотбарориашон аз бисьёр ҷиҳат ба системаи амалкунандаи нархҳои аз дараҷаи хароҷот пасттар муқарраршуда вобаста аст, механизми ҷоригардидаи нархҳои ҳисобиро васеътар истифода бурдан зарур аст.

**Байни фоида ва даромади ҳисоби хоҷагӣ чӣ гуна фарқ ҳаст?**

Фоида ҳамчун фарқи байни пули маҳсулоти бо нархи яклухт фурӯхташудааш ва арзиши аслии пурраи ин маҳсулот муайян карда мешавад. Даромади

ҳисоби хоҷагӣ аз пули аз фурӯши маҳсулот гирифташуда, ки аз он сарфи масолеҳ, пули ба бюҷет ва органи болоӣ додашуда ва инчунин фоизи кредити кӯтоҳмуддат бароварда шудааст, ташкил меёбад.

**Корхона кадом шаклҳои ҳисоби хоҷагиро истифода бурда метавонад?**

Корхона бо иҷозати органи болоӣ ду шакли ҳисоби хоҷагиро истифода бурда метавонад, ки асосашонро инҳо ташкил медиҳанд:

1) тақсими нормативии фоида. Аз он бо бюҷет ва органи болоӣ ҳисобу китоб карда, барои кредит фоиз дода мешавад. Бақияи фоида дар ихтиёри коллективи меҳнатӣ мемонад. Аз бақияи фоида мувофиқи нормативҳо фондҳои ҳавасмандгардонии иқтисодӣ, тараққиёти истеҳсолот, илму техника, тараққиёти иҷтимоӣ ва ҳавасмандгардонии моддӣ ташкил меёбанд. Фонди музди кор мувофиқи норматив вобаста ба маҳсулоти соф ё дигар ченакҳои миқдор ва сифати маҳсулот ташкил меёбад. Дар ин маврид даромади ҳисоби хоҷагии коллектив аз фонди музди кор ва бақияи фоида таркиб меёбад;

2) тақсими нормативии даромаде, ки баъди пардохти сарфи масолеҳ гирифта шудааст. Аз ҳисоби даромад бо бюҷет ва органи болоӣ ҳисобу китоб карда, барои кредит фоиз дода мешавад, ки баъди ин даромади ҳисоби хоҷагии коллектив ба вуҷуд меояд. Фонди ягонаи музди меҳнат (ба қисмҳои тарифӣ ва мукофотпулӣ тақсим намешавад) ҳамчун бақияи даромади ҳисоби хоҷагӣ баъди аз он ташкил кардани фондҳои тараққии истеҳсолот, илму техника ва тараққиёти иҷтимоӣ ё дигар фондҳои таъиноташон ба онҳо монанд, ки мувофиқи нормативҳо вобаста ба даромади ҳисоби хоҷагӣ муайян карда мешаванд, ба вуҷуд меояд.

Дар корхона захираи молиявӣ ва фонди ҳиссаҷудокунии валютӣ ташкил ёфта метавонад.

**Барои корхона шакли ҳисоби хоҷагиро кӣ муайян мекунад?**

Интихоби яке аз ду шакли ҳисоби хоҷагӣ ба коллективи меҳнатӣ вобаста аст. Зимнан шароити конкретии фаъолияти он ба ҳисоб гирифта мешавад. Танҳо ризоияти органи болоӣ ҳатмист. Мувофиқан ҳатто дар дохили як соҳа шаклҳои гуногуни ҳисоби хоҷагиро истифода бурдан мумкин аст.

**Агар умуман вазорат ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаронда шуда бошад, оё корхонаҳои алоҳидаро ба усулҳои нави хоҷагидорӣ нагузаронидан мумкин аст?**

Ҳамаи корхонаю ташкилотҳои як соҳа бояд дар як вақт гузаронида шаванд.

**Фоидаи планӣ ва ҳақиқии корхонаҳо (иттиҳодияҳо)-и ҳисоби хоҷагӣ чӣ тавр тақсим карда мешавад?**

Мувофиқи низомномаи намунавӣ дар бораи усули нормативии тақсим кардани фоида дар солҳои 1988—1990, иттиҳодияҳо, корхонаҳо ва ташкилотҳои ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаронидашуда фоидаи планӣ ва ҳақиқиро аз ҳамаи хелҳои фаъолият бояд барои мақсадҳои зерин сарф кунанд:

а) аъзоҳаққӣ ба бюҷет, додани пул барои фондҳои истеҳсолӣ ва захираҳои меҳнатӣ аз рӯи нормативҳои муқараршуда (ғайр аз корхонаҳои мувофиқи план зиёновар ва камдаромад);

б) додани фоиз барои кредитҳои кӯтоҳмуддат, аз ҷумла фоиз барои кредити банки фирмаҳои савдои берунӣ, ки ҳуқуқи шахси юридикӣ надоранд (ғайр аз корхонаҳое, ки то 1 январи соли 1988 ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаронида шудаанд);

в) ҳиссаҷудокунӣ аз фоидаи ҳисобӣ ба бюҷети давлатӣ (аз ҷумла маҳаллӣ) мувофиқи нормативҳои муқарраршуда (тартиби ба бюҷети маҳаллӣ ҳисса ҷудо кардани як қисми фоидаи корхонаҳои тобеи иттифоқӣ, ки Вазорати молияи СССР муқаррар кардааст);

г) ҳиссаҷудокунӣ ба вазорат (идора) барои ташкили фонди мутамарказ ва фондҳои захиравӣ мувофиқи нормативҳое, ки ба ҳисоби фоиз нисбат ба фоидаи ҳисобӣ муқаррар карда шудаанд;

Мувофиқи Қонуни СССР дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ бояд аз фоидаи планӣ ва ҳақиқӣ барои истифодаи ресурсҳои табиӣ (замин, об, канданиҳои фоиданок) низ ба бюҷети давлатӣ пул гузаронда шавад. Бо мақсади мустаҳкам намудани ҳисоби хоҷагӣ, зиёд кардани ҳавасмандии иқтисодӣ ва масъулият, вусъат додани мустақилият дар татбиқи амалиёти содироту воридот корхонаҳо аз фоидае, ки аз фурӯши маҳсулот, дигар корҳо ва адои хизмат барои содирот ба даст оварда шудааст, фонди ҳиссаҷудокунии валютӣ барпо карда метавонанд.

Ҳангоми муайян намудани маблағи ҳақиқии ба бюҷет додашаванда ҳаминро бояд ба назар гирифт, ки то соли 1990 мукофотпулӣ барои маҳсулоти хушсифату дар мӯҳлати муқарраршуда барои экспорт фиристодашуда ба фонди ҳавасмандгардонии моддӣ аз ҳисоби кам кардани пули ба бюҷет додашаванда бо тартиби муқарраркардаи Вазорати молияи СССР гузаронида мешавад.

# ДАР ҶОИ ИСТИҚОМАТ

**В. ЗАЙНИДДИНОВ,**
*мудири шӯъбаи пропаганда ва агитацияи комитети партиявии вилояти Ленинобод*

ВЕТЕРАНИ ҷангу меҳнат Ю. Ҳасановро кайҳо боз мешиносам. Ёд дорам даҳ-понздаҳ сол муқаддам ӯ лектори фаъоле буд. Баъд ба нафақа баромаду ман чанд муддат ӯро надидам.

Ба ҳамин қарибиҳо боз бо ӯ вохӯрдам. Баъди салому аллейки муқаррарӣ сӯҳбатамон авҷ гирифт. Ю. Ҳасанов изҳори ақида кард:

— Бо тарбияи аҳолӣ бояд ҳама — ҳам ташкилотҳои партиявию советӣ, касабавию комсомолӣ, ҳам судҳои рафиқона, шӯроҳои мураббиёну занон ва ҳам дигар органҳои худфаъоли ҷамъиятӣ машғул шаванд. Алҳол онҳо ғайрикифоя кор мебаранд. Агар дар ҷои истиқомат ягон чорабинӣ гузаронанд ҳам, он расмист.

Бо фикри ӯ розӣ нашудан мумкин нест. Дар воқеъ, бисьёр лекцияҳо хонда, сӯҳбатҳо, ҳар гуна мулоқоту шабнишиниҳо гузаронида мешаванд. Аммо ҳозир, ки дар паси рақамҳои сершумор одами зинда паноҳ шуда мемонад, бо миқдори зиёди чорабиниҳо касеро ба ҳайрат овардан мумкин нест. Сипас оё боварӣ ҳаст, ки зуд ё дер ҷои миқдорро сифат мегирад? Чунин кафолат нест.

Дар вилоят оиди бозсозии идоракунии пропагандаи лекционӣ таҷриба гузаронида шуд. Вай нишон дод, ки на ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ вазифаашонро мувофиқи тақозои замон ба ҷо оварда тавонистанд. Ҳозир, ки дар назди мо вазифаи мураккабтарини муайянкардаи съезди XXVII КПСС — дар асоси прогресси илму техника тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ истодааст, миқдори лекцияҳои оиди проблемаҳои революцияи илмию техникӣ хондашуда ҳамагӣ панҷ фоизи шумораи умумиро ташкил медиҳад. Анкетапуркунӣ имкон дод муқаррар карда шавад, ки 58 фоизи лекцияҳои хондашаванда дар шунавандагон саволе пайдо намекунонад. Ин чунин маъно дорад, ки самараашон кам асту шавқу завқи одамонро ба вуҷуд намеоранд.

Масъалаи ташкили пропагандаи лекционӣ дар байни нафақахӯрон, соҳибхоназанону ҷавонон махсусан ҷиддист. Амалия нишон медиҳад, ки маҳз дар байни онҳо ҳар гуна овозаҳо, каҷфаҳмию муҳокимарониҳои барғалат ҷой доранд. Бозсозии куллии пропагандаи лекционӣ дар ҷои истиқомат зарур аст.

Вале ба тамоми аҳолӣ ва ба ҳар категорияи алоҳидаи он чӣ сон таъсири идеявӣ бояд расонд? Савол, албатта, оддӣ нест. Барои дарьёфт намудани ҷавоби он пеш аз ҳама структураи иҷтимоӣ-демографии сокинони вилоятро бодиққат омӯхтан зарур аст. Ва чунин кор ба ҷо оварда шуд. Ҳозир дар вилояти мо қариб аз се ду ҳиссаи аҳолӣ дар қишлоқҷой истиқомат дорад. Бештар аз 70 фоизашон баъди Ҷанги Бузурги Ватанӣ таваллуд ёфтаанд. Синни миёнаи онҳо 24 сола аст. Дар структураи иҷтимоӣ-демографии аҳолии вилоят 60 фоизаш кӯдакон, нафақахӯрону соҳибхоназанон буда, бо меҳнати ба ҷамъият фоиданок машғул нестанд. Инак, бо ҳар кадоми ин категорияҳо кори батафриқаи тарбияи идеявӣ бурдан даркор аст.

«Умеди мо ба тозакунӣ ва тачаддуди революционӣ, — қайд кард Қотиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв, — аз он иборат аст, ки ресурсҳои фаровони социализм бо равнақи ғайрати шахс, омили инсонӣ ошкор карда шаванд. Социализм дар натичаи бозсозӣ имкониятҳояшро ҳамчун сохти гуманизми воқеӣ, ки ба инсон хизмат расонда, қадру мартабаи онро баланд мебардорад, пурра амалӣ гардонда метавонад ва бояд амалӣ гардонад. Социализм чамъиятест барои одамон — барои нашъунамои меҳнати эчодӣ, беҳбудӣ, тансиҳатӣ, камолоти чисмонию маънавӣ. Социализм чамъиятест, ки дар он инсон худро хӯчаини комилҳуқуқ ҳис мекунад ва амалан чунин хӯчаин ҳам мебошад». Сабақҳои бозсозӣ нишон медиҳанд, ки инкишоф ва вусъати минбаъдаи он аз бисьёр чиҳат ба тағьири одатҳои чонсахт, ба дарки амиқи зарурати муносибатҳои нави ғайриқолабӣ, ба ҳалли проблемаҳои тарбияи идеявӣ вобаста аст.

Бояд қайд кард, ки дар коллективҳои меҳнатии вилояти мо, дар кори чои истиқомат бисьёр чизҳои нав пайдо шудаанд. Ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, комсомолӣ ҳамеша шаклу усулҳои самараноки корро дар чои истиқомати аҳолӣ чустучӯ менамоянд. Онҳо чидду чаҳдашонро ба бозсозии фаъолияти идеологӣ, узван пайвастани кори идеявию сиёсӣ бо ҳаёт равона мекунанд. Структураи ташкилии он такмил дода, роҳҳои пурсамари беҳтар гардонидани кори оммавии сиёсӣ дар чои истиқомат муайян карда мешаванд.

Ин масъалаҳо муттасил дар пленумҳо, мачлисҳои бюрои комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрию районӣ, дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ муҳокима карда мешаванд. Аз чумла, дар пленуми чорумиқ комитети партиявии вилоят ҳисоботи комитети партиявии шаҳри Ленинобод шунида шуд. Иштирокчиёни он ба шӯроҳои маҳаллаҳо, хобгоҳҳои умумӣ, марказҳои чамъиятӣ, клубҳои бачагон, майдончаҳои спортии ҳавлиҳо, боғҳои маданияту истироҳат рафта, бо гузориши кори тарбиявӣ дар чои истиқомат шинос шуданд. Ин кӯмак расонд, ки қарори асосноку мушаххастаре қабул карда шавад. Татбиқи амалии қарор ба вусъати ин соҳаи кор имкон дод.

Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар маҳалҳо фаъолияташонро дар асоси плани комплексии перспективии тартибдодаи комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрию районӣ ба роҳ мемонанд. Дар кори тарбияи идеявӣ роҳбарони хочагиҳо, депутатҳои Советҳои маҳаллӣ фаъолона иштирок менамоянд. Дар ин кор паспортҳои ичтимоию демографии маҳалла, гузар, ҳар маҳалли аҳолинишин кӯмак мерасонанд. Паспорти инъикоскунандаи симои ичтимоии сокинони посёлкаи Меҳнатободи райони Зафарободро мисол мегирем. Ба посёлка се маҳалли истиқоматӣ дохил шуда, дар онҳо қариб 8 ҳазор кас истиқомат мекунанд. Посёлка 1250 оила дорад, ҳайати миёнаи ҳар оила 6,5 нафар аст. Аз чумлаи сокинон 3896 нафар мард, 3994 нафар зан, 1529 нафар кӯдакони синни томактабӣ, 1409 нафар мактабхон, 325 нафар хонандаи омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ, 454 нафар хонандаи тенхикуми бинокорӣ, 298 нафар нафақахӯр, 59 нафар иштирокчӣ ва инвалиди Чанги Бузурги Ватанӣ, 32 нафар қаҳрамонмодар, 85 нафар соҳибхоназан мебошанд.

Мувофиқи паспорт дар посёлка 156 нафар коммунистон, 846 нафар комсомолон, 67 нафар депутатҳои Советҳои посёлкавию районӣ, 124 нафар дорои маълумоти олӣ, 102 нафар инженеру техник зиндагӣ ба сар мебаранд. Паспорт ба бисьёр саволҳои дигар низ чавоб медиҳад. Вай ба сифати як навъ оинаи посёлка хизмат карда, ба ташкилотҳои партиявию чамъиятии Меҳнатобод имкон медиҳад, ки фаъолияти кадрҳои идеологиро мутобиқ созанд. Ва бояд гуфт, ки натичаҳо назаррасанд. Дар посёлка муҳити солими сиёсӣ ва ахлоқию психологӣ ҳукмфармост. Дар ташкили кори тарбиявӣ дар чои истиқомат тартиб додани паспортҳои идеологӣ ёрии калон мерасонад. Онҳо имкон

медиҳанд, ки ҳолати базаи моддии кори идеологӣ аниқ намуда, ҷиҳатҳои сусти он ошкор сохта, роҳҳои вусъати минбаъдааш муайян карда шаванд.

Дар вилояти мо рӯзҳои ягонаи сиёсӣ шакли пуртаъсири кори оммавии сиёсӣ гардиданд. Шумораи зиёди маърӯзачиёни сиёсии комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрию районӣ ба хобгоҳҳои умумӣ, маҳалҳои дурдасти аҳолинишин фиристода мешаванд. Дар доираи рӯзи ягонаи сиёсӣ дар паси «мизи мудаввар» сӯҳбатҳо ташкил намуда, онҳо асосан дар ҷои истиқомат гузаронида мешаванд. Рӯзҳои ягонаи сиёсӣ дар маҳаллаҳои «Хуҷанд», «Заречный»-и шаҳри Ленинобод, дар қишлоқҳои Гули Сурхи райони Ӯротеппа, Унҷии райони Хуҷанд, Понғози райони Ашт, Оббурдони райони Мастчоҳ шавқовару пурмазмун баргузор мегарданд.

Аз рӯи чунин далел ҳукм кардан мумкин аст, ки ба ин мулоқотҳо чӣ сон мардум мароқи калон зоҳир менамоянд. Ҳангоми гузаронидани рӯзи ягонаи сиёсӣ дар мавзӯи «Саломатӣ — сарвати мо» ба маърӯзачиёни сиёсии комитети партиявии вилоят оиди ҷиҳатҳои гуногуни ин проблема 242 савол дода шуд. Аксарияти ин саволҳоро мардум ҳангоми мулоқотҳо дар ҷои истиқомат додаанд. Ҳамаи ин мулоҳизаҳои танқидӣ ва таклифҳо таҳти назорат гирифта, аз хусуси иҷрои онҳо ҳар сари чанд вақт аҳолии вилоят тавассути газета ва ҳангоми мулоқотҳои баъдина воқиф гардонида мешавад. Аз ҷумла, мулоқотҳо дар ҷои истиқомат дар Ленинобод нишон доданд, ки ҷавонон аз вазъияти кор дар шаҳру вилоят, республика, аз вазифаҳое, ки коллективҳои меҳнатӣ иҷро мекунанд, ғайрикифоя воқиф мебошанд. Бисёр вақт онҳо дар бораи сабабҳои ин ё он душворӣ сатҳӣ мулоҳиза меронанд. Бо мақсади бартараф намудани ин қабил нуқсонҳо гурӯҳҳои ахборотию пропагандистии комитети партиявии вилоят ташкил карда шуданд. Мулоқоти онҳо бо аҳолии шаҳру районҳои вилоят махсусан дар маъракаи гузаштаи интихоботии оид ба интихоботи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ ва судҳои халқӣ натиҷаи хуб бахшиданд. Чунончи, сокинони Совети қишлоқи «Коммунизм»-и райони Ӯротеппа дар давраи тайёрӣ ва гузаронидани чунин мулоқоти гирди «мизи мудаввар» ба қуттии почта тақрибан ба миқдоре мактуб партофтанд, ки он миқдорро газетаи районии «Роҳи коммунизм» дар давоми тамоми сол мегирад. Ин гурӯҳҳои ахборотию пропагандистӣ диққати одамонро бо ҳамин чиз ба худ ҷалб намуданд, ки ҳангоми сӯҳбатҳо ҳар сокин метавонист озодона саволи дилхоҳашро бидиҳад ва озодии баён намудани фикру мулоҳизаҳои гуногун таъмин намуда, ҷавобҳои пухта дода мешуд. Ҷолиб аст, ки бисёр масъалаҳо ҳамон замон ҳал карда мешаванд, ки ин бағоят муҳим аст.

Дар айни замон ҷамъбасту таҳлили мулоқоти гурӯҳҳои ахборотию пропагандистӣ бо аҳолӣ дар ҷои истиқомат камбудиҳои кори тарбиявиро низ ошкор намуда, зарурати бозсозии онро нишон дод. Бинобар ин, қарор дода шуд, ки чунин кор аз рӯи мавзӯъҳои муайян мунтазам гузаронда шавад. Масалан, моҳи январи соли ҷорӣ мулоқоти гурӯҳи ахборотию пропагандистӣ ба проблемаҳои тарбияи интернационалӣ, ватандӯстию атеистии аҳолӣ бахшида шуда буд. Дар онҳо аъзоёни бюрои комитети партиявии вилоят, роҳбарони ташкилотҳои вилоятӣ ширкат варзиданд.

Дар рафти рӯзи ягонаи сиёсӣ, рӯзҳои мактуби кушода мунтазам воқиф гардондани одамон ба мазмуни саволҳои аз тарафи онҳо додашаванда таъсири муайян расонид. Чунончи, агар дар районҳои Ғончӣ, Хуҷанд, Мастчоҳ ва шаҳри Ӯротеппа аввалҳо саволҳо аксаран дорои характери шахсӣ бошанд, пас ҳоло бештар дар бораи корҳои ҷамъиятӣ: беҳтар гардонидани кори савдо, адои хизмати тиббӣ ва маишӣ ғамхорӣ зоҳир карда мешавад. Бисёр саволҳо ба масъалаҳои ободо-

нии маҳаллаву гузарҳо, кӯчаҳо, пурзӯр намудани муборизаи зидди бадахлоқӣ, тарбияи насли наврас дахл доранд.

Комитетҳои партиявии вилоят ба муборизаи баҳри маишату рӯзгори солим диққати бағоят ҷиддӣ медиҳанд. Пойдор гардондани тарзи ҳаёти солим пеш аз ҳама барҳам додани майпарастию бадмастӣ, минбаъд мустаҳкам намудани тартиботи ҷамъиятиро дар назар дорад. Дар ин бобат бисьёр корҳо ба ҷо оварда мешаванд. Ҳодисаҳои майнӯшӣ дар истеҳсолот барҳам хӯрда, онҳо дар ҷойҳои ҷамъиятӣ низ камтар шудаанд. Сокинони вилоят ташаббуси сокинони маҳаллаҳои ба номи Калинин ва ба номи Фрунзеи шаҳри Ленинободро дар бораи минтақаи бемашрубот эълон кардани маҳаллаҳои мазкур гарму ҷӯшон дастгирӣ намуданд. Ташаббуси номбурдаро бисьёр Советҳои қишлоқ, маҳалҳои аҳолинишин ва умуман районй Айнӣ маъқул донистанд ва пайравӣ намуданд.

Вале ба муқобили ин шарр муборизаи қатъӣ эълон кардан ҳанӯз ибтидои кор аст. Ин ҷо бағоят муҳим аст, ки самараи калони тамоми кори таъсиррасонии идеявӣ таъмин карда шавад. Амалия нишон медиҳад, ки кори оммавии сиёсӣ ҳамон вақт самараи калон мебахшад, ки агар вай бо кори маданию маърифатӣ моҳирона пайваста шавад. Дар ин бобат дар шаҳри Исфара бисьёр корҳо ба ҷо оварда шудаанд. Масалан, то ба ҳамин қарибиҳо бисьёр наврасони микрорайони даҳум ба ҳоли худ гузошта шуда буданд, онҳо вақти холиашонро дар назди даромадгоҳи хонаҳо, дар кӯчаҳо мегузарониданд. Ва агар коргарону коркунони инженерию техникии заводи рангҳои минералӣ, корхонаи нақлиёти автомобилии № 35, фабрикаи мебельсозӣ, ташкилотҳои бинокорӣ ташаббуси хуб нишон намедоданд, кӣ медонад ин аҳвол то кай давом меёфт. Баъди таҷҳизонидани таҳхонаҳои холӣ дар микрорайон паси ҳам ду клуби наврасон кушода шуд. Дар кори оро додани онҳо педагогҳои ташкилотчӣ Наҷмиддин Қаландаров, рассоми ороишдиҳанда Игорь Девейкин бисьёр кӯшиданд ва қувва сарф карданд. Инак, ҳозир қариб 200 нафар писарону духтарон дар клубҳо сураткашӣ, мусиқӣ меомӯзанду бо спорт машғул мешаванд.

Комитетҳои вилоятӣ ва шаҳрию районии партия муттасил роҳҳои пуртаъсир гардондани кори тарбиявиро дар ҷои истиқомат ҷустуҷӯ менамоянд. Вақтҳои охир, боз як иқдоми хубе карда шуд. Ман барпо кардани комплексҳои маданию спортиро дар назар дорам. Онҳо чӣ медиҳанд? Мо гурӯҳҳои мухталифи аҳолиро омӯхта, талаботи онҳоро оиди ташкили истифодаи вақти холӣ таҳлил карда баромада, ба истилоҳ оилаҳои душвортарбия, наврасони ба кори муттасили тарбиявӣ эҳтиёҷдоштаро муайян кардем. Зимнан, маълум гардид, ки дар фаъолияти тарбиявии як қатор ташкилотҳои партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ, муассисаҳои маданият, ташкилотҳои гуногуни ҷамъиятӣ дар ҷои истиқомат системаи муайян вуҷуд надорад. Дар натиҷа як қисми аҳолӣ умуман берун аз мадди назар мондааст.

Барои ислоҳи вазъият дар вилоят 21 комплекси маданию спортӣ барпо карда шуд. Масалан, дар шаҳри Исфара комплекси маданию спортӣ Қасри маданият, боғи маданияту истироҳат, китобхона, мактабҳои мусиқӣ ва рассомӣ, стадионҳои корхонаҳои саноатиро дар бар мегирад. Зимнан, ҳозир ин объектҳои маданияту спорт, қатъи назар аз мансубияти идоравиашон, истифода бурда мешаванд. Ин имкон медиҳад, ки ҳаҷми хизматрасонӣ зиёд карда, сифати он баланд бардошта, тамоми табақаҳои аҳолӣ бо чорабиниҳои маданию маърифатӣ васеътар фаро гирифта шаванд. Комплекси маданию спортӣ фонди худро дорад, ки барои он корхонаҳои шаҳр маблағ ҷудо мекунанд. Ба ҳисоби миёна вай моҳе қариб 12 ҳазор сӯмро ташкил менамояд. Ҳозир боз 11 комплекс барпо карда мешавад. Бо мақсади пурсамар гардондани кори онҳо вазифаи котибони масъули комплексҳои маданию спортӣ ба

номенклатураи комитетҳои партиявии шаҳру районҳо дохил карда шудааст.

Солҳои охир базаи моддию техникии ташкили кори тарбияи сиёсӣ дар ҷои истиқомат хеле мустаҳкам гардидааст. Дар назди бисьёр идораҳои истифодаи манзил ва управленияҳои хонаҳо, маҳаллаю гузарҳо клубу гӯшаҳои сурх, чойхона ва майдончаҳои тобистонаи агитационӣ муҷаҳҳаз намуда, барои гузаронидани чорабиниҳои оммавии маданӣ биноҳо ҷудо карда шудаанд. Сокинони шаҳру деҳоти вилоят дар онҳо фаъолона ширкат меварзанд. Аз ин нуқтаи назар ташаббуси панҷакентиҳо ҷолиби диққат аст. Бо усули ҳашар дар шаҳр ду чойхона, клуб, цехи нонпазӣ, пункти тиббӣ, синфхонаҳои иловагӣ бино карда, ҳоло боз чор чойхона, ду пункти тиббӣ, бошишгоҳ, ду клуб, ҳаммом сохта, маҳалҳои аҳолинишин ободу зебо гардонда мешаванд.

Пурсиданашон мумкин аст, ки барои сохтани чунин объектҳои иҷтимоӣ, маданию маишӣ аз куҷо маблағ мегиранд? Савол асоснок аст. Вале дар комиҷроияи Совети шаҳри Панҷакент роҳи ҳалли ин проблемаро ёфтаанд. Дар территорияи шаҳру район бисьёр корхонаю ташкилотҳо воқеъ гардидаанд. Ҳар кадоми онҳо фонди чорабиниҳои иҷтимоию маданӣ доранд. Комиҷроияи Совети шаҳрӣ бо роҳбарон маслиҳат намуда, қарор қабул кард: маблағҳо муттаҳид гардонда шаванд. Дар Банки давлатӣ счёти махсус кушода шуд ва ба ҳамин тариқ ба он танҳо аз 38 корхонаю ташкилот бештар аз 700 ҳазор сӯм гузаронида шуд. Ба замми он ба «кассаи ҷамъиятӣ»-и район бештар аз 100 ҳазор сӯм пули гражданинҳо дохил шуд. Ҳамаи ин маблағҳо имкон медиҳанд, ки биноҳои номбурда сохта, таъмир намуда, кӯчаю қишлоқҳо ободу зебо гардонда шаванд. Ин нишон медиҳад, ки аз тарафи комиҷроия моҳирона истифода бурдани ҳуқуқу ваколатҳои додаи қарори маълуми КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои минбаъда баланд бардоштани роль ва пурзӯр намудани масъулияти Советҳои депутатҳои халқӣ барои тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС» чи гуна натиҷа бахшида метавонад. Ибрати панҷакентиҳо дар дигар районҳои вилоят, аз ҷумла дар Ӯротеппа, Ғонҷӣ, Исфара, Хуҷанд низ пайравони худро пайдо кард.

Ба ин муносибат мехостам ба амалияи роҳбарии комитети иҷроияи Совети депутатҳои халқии шаҳри Ӯротеппа ба органҳои худфаъоли ҷамъиятӣ, пурзӯр гардондани роли онҳо дар кори ҷалб намудани гражданинҳо ба ҳалли масъалаҳои дорои аҳамияти маҳаллӣ ва умумидавлатӣ муфассал таваққуф намоям. Ба назарам, ин ҷо бисьёр чизҳои шавқовару мароқангез мавҷуданд.

Вақтҳои охир дар район мусобиқаи социалистии байни Советҳои қишлоқ ва комитетҳои маҳаллаҳо оиди эҳтиёт намудани фонди манзил, ҷорӣ намудани расму маросимҳои нави советӣ, ободу зебогардонии маҳалҳои аҳолинишин, ба ҷо овардани корҳои оммавии маданӣ ва тарбияи ҷисмонию солимгардонӣ ва муҳофизати тартиботи ҷамъиятӣ пуртаъсир гардид. Дар назди комиҷроияи Совети шаҳр университети дусолаи донишҳои ҳуқуқӣ барои таълими раисон ва аъзоёни судҳои рафиқона, аъзоёни дружинаҳои ихтиёрии халқӣ, гурӯҳҳои профилактикӣ ташкил карда шудааст.

Шаклу усулҳои кори органҳои худфаъоли ҷамъиятӣ такмил меёбанд. Аз ҷумла, таҷрибаи шӯрои шаҳрии ветеранҳои ҷангу меҳнат ҷолиби диққат аст, ки ба он шахси дар район мӯҳтарам М. Ашӯров сарварӣ мекунад. Соли гузашта аъзоёни совет шароити зиндагии 459 нафар инвалидони ҷангу меҳнат, оилаҳои шахсони дар ҷанг ҳалокгардида, инчунин гражданинҳои пиронсоли танҳоро тафтиш намуда, барои қонеъ гардондани талаботи онҳо кӯмак расонданд. Аз ҷумлаи ветеранҳо 39 кас ба кори кооперативҳои соҳаи хизмати маишии аҳолӣ ва хӯроки умумӣ ҷалб карда шуд. 83 кас ба фаъолияти индивидуалии

меҳнатӣ ба сифати дуредгар, ошпаз, нонвой машғул шуд. 32 нафар занон—ветеранҳои меҳнат хонакорони фабрикаи ҳунарҳои халқӣ оид ба дӯхтани либосҳои миллӣ мебошанд. Дар совхози «Шаҳристон» бо усули ҳашар бинои кӯҳнаро таъмир намуда, дар он музеи шарафи меҳнатӣ ва ҷангӣ ташкил карданд. Раиси совети ветеранҳои Совети қишлоқи «Шаҳристон» Б. Қӯзиев аз пасандози худ барои таъмири музей 600 сӯм ва барои Фонди сулҳ 800 сӯм дод. Дар қишлоқи Гулистони Совети қишлоқи Гули сурх бо маблағи нафақахӯр В. Бобоев чойхона таъмир карда мешавад.

Дар вилояти Ленинобод чунин мисолҳое низ бисьёранд, ки онҳо дар бораи афзудани роли ташкилотҳои ҷамъиятӣ гувоҳӣ медиҳанд. Ҳодисаеро дар хотир дорам, ки он дар яке аз гузарҳои шаҳри Ленинобод рух дода буд. Вақте ба се нафар сокин хабар доданд, ки фарзандони онҳо бадахлоқӣ мекунанду аз ин хусус дар мулоқоти оянда дар совети маҳалла гуфтугӯи ҷиддӣ хоҳад шуд, волидон изҳор намуданд, ки тайёранд ҷаримаи калон бидиҳанду лекин дар назди одамон шармсор нагарданд. Албатта, ба онҳо ҷарима додан лозим нашуд, вале ба тарбияи фарзандон ҷиддан шурӯъ намуданд. Афкори ҷамъиятӣ, ошкорбаёнии васеъ қувваи пуртаъсирест. Истифодаи моҳиронаи он ба беҳтаршавии кори оммавии сиёсӣ, фароҳам овардани муҳити мусоид кӯмак мерасонад.

Қори тарбиявӣ дар ҷои истиқомат калонмиқьёсу серҷиҳата мебошад. Амалия шаҳодат медиҳад, ки шаклҳои ин кор бисьёранд. Як қатор муассисаҳои маданию маърифатӣ барои интишори расму маросимҳои нав васеъ истифода бурда мешаванд. Масалан, дар посёлкаи Адрасмон — қабул ба сафи синфи коргар, дар Қонибодом — иди меҳнат, дар Қайроққум — гузаронидани тӯйҳои бемашрубот дар клуби майбезорони «Падида», дар Чкаловск — идҳои кӯча ва шаҳр ба ҳукми анъана даромадаанд.

Бо вуҷуди ин проблемаҳои ҳалталаб дар ҷои истиқомати аҳолӣ ҳанӯз бисьёранд. Қомитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрию районӣ ҳанӯз ба дараҷаи баланди фаъолияти ташкилотҳои камшумори партиявӣ муваффақ нагардидаанд: таъсири мутақобилаи байни коркунони милиция ва фаъолон вуҷуд надорад.

Ҳаёт васеъ намудани доираи таъсиррасонии идеявӣ, зиёд намудани на фақат донишҳои сиёсӣ, балки донишҳои ахлоқӣ, маънавию эстетикиро низ тақозо дорад. Дар ҷои истиқомати аҳолӣ мулоқотҳои коркунони санъат, рассомон, нависандагон, духтурон, ҳуқуқшиносон хеле кам баргузор мегарданд. Дар мавзӯъҳои «Зебоги ҳаёт ва завқи хуб», «Эстетика дар истеҳсолот ва хона», «Оё шумо либосро табъи дил пӯшида метавонед?», «Замон, китоб, қаҳрамонон», «Мафҳуми этика ва эстетика» ва ғайра сӯҳбатҳо қариб гузаронида намешаванд.

Дар шароити вилояти мо чойхонаҳои сершумор диққати бағоят ҷиддиро тақозо доранд. Чойхонаҳо аз замонҳои қадим ҷои ҷамъомади одамонанд ва онҳоро барои гузаронидани кори оммавии сиёсӣ бештар истифода бурдан мумкин аст.

Худи замон водор месозад, ки ақидаамонро оиди кори тарбиявӣ дар ҷои истиқомат дигаргун сохта, муносибати ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, касабавию комсомолӣ, тамоми аҳли ҷамъият ба он тағьир дода шавад. Вақти он расидааст, ки дар бораи муттасил беҳтар гардондани кори тарбияи сиёсии аҳолӣ, баланд бардоштани савияи маданияти маишати вай бештар ғамхорӣ зоҳир карда шавад. Дараҷаи ин кори мураккаб дар маҳаллаҳои истиқоматӣ ҳар қадар баланд бошад, процесси тарбияи одами ҷамъияти мо — иштирокчии фаъоли бозсозӣ ҳамон қадар самараноктар мешавад.



# АДИБ ВА МУТАФАККИРИ БУЗУРГ

*БА МУНОСИБАТИ 110-СОЛАГИИ ЗОДРӮЗИ С. АЙНӢ.*

**Устод Садриддин Айнӣ тамоми ҳастӣ, тамоми донишҳои серсоҳа, истеъдоди баланди худро дар роҳи гул-гулшукуфии ҳаёти халқи тоҷик, Ватани Советӣ сарф кардааст. Ӯ дар таърихи маданияти социалистӣ ҳамчун аввалин шоир ва носири инқилобӣ, аввалин олими типи нав, аввалин муаллими мактаби советӣ, аввалин журналист ва муҳаррир, аввалин ношир ва муаллифи китобхон дарсӣ, аввалин муаррих, адабиётшинос ва забоншинос, ниҳоят ҳамчун аввалин президенти Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон дохил шудааст.**

С. АЙНӢ яке аз он вакилони зиёиёни кӯҳнаи тараққипарвар буд, ки ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрьро бо шеъри машҳури «Марши ҳуррият» (1918) гарму ҷӯшон истиқбол гирифтааст:

Эй ситамдидагон, эй асирон!
Вақти озодии мо расид,
Муждагонӣ диҳед, эй фақирон!
Дар ҷаҳон субҳи шодӣ дамид.

Дар мудҳиштарин шароити ҷаҳолатпарастии асримиёнагӣ, дар вазъияте, ки дар Бухоро тахти хунини амир ҳанӯз сарнагун нашуда буд, ин гуна сатрҳои оташинро касе метавонист эҷод намояд, ки худ аз айёми бачагӣ ранҷу азоб мекашид. Дертар, ки Айнӣ маорифпарвари халқ — омӯзгори аввалин мактабҳои усули нав буд, дар дили наслҳои наврас ҳиссиёти озодихоҳӣ ва адои хизмати халқро бедор кард. Дар шароити нави таърихӣ, ки бо таъсири революцияи якуми рус (1905) сарзамини моро ҳаракатҳои мутараққии қисми пешқадами халқ ба таври ҳақиқӣ фаро гирифт, маорифпарварони тоҷик бо сардории Айнӣ анъанаҳои Аҳмади Донишро идома дода, нобаробарии иҷтимоӣ, дарбори фаҳши амир, муқаррабони ӯро бо қаҳру ғазаб фош мекарданд, нафрати сӯзони халқро нисбат ба ин тӯдаи ғоратгарон ифода менамуданд.

С. Айнӣ аз 18-солагӣ ба шеърнависӣ шурӯъ кард. Лирикаи айёми ҷавонии ӯ, ки рӯҳан ба назми халқӣ наздик буд, оҳангҳои беадолатии иҷтимоӣ ва нобаробарии синфиро фаро мегирифт.

Дар ибтидои асри XX бо таъсири тӯфонҳои инқилобии Россия дар эҷодиёти шоир оҳангҳои граждании баландтар садо медиҳанд. Ӯ насли ҷавонро ба бедорӣ, ба ҳаракатҳои ҷасурона даъват менамояд.

С. Айнӣ ба қаноти чапи ҷадидҳо ҳамроҳ мешавад. Онҳо ҳамчун ифодакунандаи ҷараёни мафкуравии буржуазияи маҳаллӣ баъзе масъалаҳои ислоҳоти аморати Бухоро ва таъсиси мактабҳои усули ҷадидро ба миён мегузоштанд. Ҷадидҳо, ки худро «мубориззони роҳи тараққии мусулмонон» мехонданд, аз анъанаҳои пешқадами маорифпарварон даст кашиданд ва ҳангоме ки революцияи социалистӣ ба вуқӯъ пайваст, аксарияти онҳо нисбат ба ҳаёти нав мавқеи душманонаро пеш гирифтанд. Вале С. Айнӣ ҳамчун ифодагари босубот ва устувори орзую омоли олии иҷтимоии оммаи халқ шогирди чилсолаи мактаби Ок-

тябрь гардид. «Революцияи Социалистии Октябри Кабир на танҳо ба ман озодӣ дод ва тарбия кард, — навиштааст ӯ, — инчунин ба ман имконият дод, ки ба халқ хидмат намуда, ба ҳурмати халқ ва меҳрубониҳои пай дар паи ҳукумат сазовор гардам».

Бале, ҳукуматдорони Бухоро, ки Айниро барои ашъори озодихоҳона ва фаъолияти тараққипарвариаш ҳафтоду панҷ дарра зада, ба зиндон андохтанд, ӯро сарбозони инқилобии рус озодаш карданд. Вай мисли бисьёр намояндагони зиёиёни кӯҳна сарҳисоби корро ёфта натавониста, ноумеду парешон нагардид, ё ки ҳамчун ҷадидҳо ба мавқеи контрреволюция налағжид, балки сиёсати Партияи Коммунистиро қабул кард, ба адолатпешагии сохти советӣ эътимод ҳосил намуд, моҳияти инсониятпарварона ва байналмилалии Октябри Кабирро дарк кард. Айнӣ робитаи худро бо ҷадидизм тамоман барканд, сарояндаи оташини ғояҳои инқилоб гардид, ба тарбияи насли нави нависандагон пардохт, тақдири худро бо тақдири тамоми халқи советӣ мустаҳкаму абадӣ барбаст. Ӯ дар сафи аввали мубориэони роҳи инқилоб қарор гирифт ва бо қатъияти тамом гуфт:

То ба кай ғусса хӯрдан ба ҳасрат,
Баъд аз ин шодмонӣ намо!
Бас ҷафо, бас ситам!... Эй адолат!
Дар ҷаҳон ҳукмронӣ намо!

«Мо солномаи адабиёти советии тоҷик, адабиёти шаклан миллӣ ва мазмунан социалистии худро аз ҳамин суруди баландпарвоз, ки он саросар аз рӯҳи революционӣ пур аст, ибтидо мекунем», навиштааст Мирзо Турсунзода.

Мо дар бораи пайдоиш ва тараққиёти адабиёти нави тоҷик сухан ронда, дар қатори симои нуронии С. Айнӣ ҳатман дигар шоири инқилобии Шарқ — Абулқосим Лоҳутиро низ ёдовар мешавем, ки садсолагии зодрӯзи ӯро дар охири соли гузашта бо тантана ҷашн гирифта будем. Айнӣ дар шароити сохти пӯсидаи сиёсию иҷтимоии Бухоро ба камол расид, Лоҳутӣ бошад, дар Эрони феодалӣ. Тақдири онҳоро Революцияи Октябрь ба ҳам пайваст. Ҳар ду дар саргаҳи адабиёти советии тоҷик меистоданд, якумин шуда озодӣ, дӯстӣ ва бародарии халқҳо, ваҳдати интернационалии меҳнаткашони тамоми ҷаҳонро месуруданд. Айнӣ ва Лоҳутӣ ба ҳар қадами нави адабиёти ҷавон эътибори ҷиддӣ медоданд, онро падарвор ғамхорӣ мекарданд, шаклу воситаҳои нави тадқиқи бадеии ҳаётро ҷустуҷӯ менамуданд. Офариниши асарҳои барҷастаи реалистии мансур ва манзуме, ки сазовори корномаи бузурги халқи бинокори социализм бошад, муносиби халқе бошад, ки орзую омоли чандинасраи аҷдоди худро ба ҳаёт мегузарониданд, яке аз вазифаҳои асосии адабиёт буд. Ҳаёти нав, ки бо суръати ҳайратовар инкишоф меёфт, талаботи эстетикӣ ва маънавии халқ, ки қувваи азими эҷодӣ ва бунёдкорона буд, бо камоли ҷиддият вазифаи ба вуҷуд овардани адабиёти ҳақиқатан реалистӣ ва партиявиро пеш мегузоштанд. Ин адабиёт бояд қисми таркибии мубориэаи заҳматкашон дар роҳи музаффарияти идеалҳои олии ҷамъиятӣ мегардид. Дар иҷрои ин вазифаи наҷиб хизмати Садриддин Айнӣ баҳо надорад.

Айнӣ чун сарояндаи инқилоб, шоир ва рӯзноманигор бо нахустин газетаю журналҳои тоҷикии «Шӯълаи инқилоб», «Овози тоҷик» ва ӯзбекии «Меҳнаткашлар товуши», «Инқилоб» ва дигарҳо фаъолона ҳамкорӣ мекунад, дар онҳо ашъор ва мақолаҳои сершумор ба табъ мерасонад, эҷодкори ҳақиқии назм ва публицистикаи нави инқилобӣ мегардад.

С. Айнӣ дар таърихи адабиёти советии тоҷик ҳамчун санъаткори ҳақиқии навовар дохил шуд. Саъю кӯшиши бо шаклҳои анъанавӣ ифода кардани мундариҷаи тоза, дар қолабҳои кӯҳнаю шахшудаи санъати сухан иброз доштани муносибатҳои нави ҷамъиятию шахсӣ харакати нависандагонро дар роҳи реализм дар тафаккури бадеӣ, дар ро-

ҳи ташаккули амалии реализми социалистӣ дар эҷоди бадеӣ душвор мегардонид.

С. Айнӣ аз солҳои 20-ум сар карда нависандагонро даъват менамуд, ки аз «услуби шарқӣ» ва «тахайюлоти шарқӣ» даст кашанд ва ҳаётро чунон ки ҳаст, тасвир кунанд. Ин принцип дар таҷрибаи эҷодии худи асосгузори адабиёти советии тоҷик равшан ба мушоҳида мерасад. Дар ин бора сегонаи махсуси ӯ — повести «Одина» (1924), романҳои «Дохунда» (1930) ва «Ғуломон» (1934) шаҳодат медиҳанд. Роҳи халқи ранҷбар аз беҳуқуқӣ ва ғуломии тӯлонӣ, асорати феодалӣ ва қашшоқии маънавӣ то бедории синфӣ ва аз он ба инқилоб ва озодӣ, истиқлолияти миллӣ ва сохтмони ҷамъияти социалистӣ якумин маротиба дар ҳамин асарҳои Айнӣ хеле васеъ мавриди тадқиқи бадеӣ қарор гирифтааст. Мавзӯи қаҳрамонона образу характерҳои мукаммали қаҳрамононаро тақозо мекард. Аммо ба ин мақсад расидан осон набуд.

Дар «Одина» образи умумиятёфтаи тоҷики камбағале тасвир ёфтааст, ки ҳаёти ӯ вақфи ҷустуҷӯи озодӣ ва адолати иҷтимоӣ гардидааст. Вай қурбони зулми бераҳмона ва фиреби бойҳою феодалҳо шуд. Бар хилофи Одина ва Гулбибӣ қаҳрамонони романи «Дохунда» Ёдгор ва Гулнор одамони дар ҷабҳаи иҷтимоӣ фаъол буда, дар тараққии динамикӣ тасвир ёфтаанд. Онҳо аз байни халқ баромадаанд ва мубориза фаъолонаи заҳматкашонро бар зидди дуньёи кӯҳна, дар роҳи сохтмони ҷамъияти нави социалистӣ таҷассум менамоянд. Ёдгор ва Гулнорро инқилоб ва воқеияти советӣ ба вуҷуд овардаанд.

Романи «Ғуломон» ҳамосаи ҳаёти халқи тоҷик дар арзи бештар аз сад сол аст. Вай достонест роҷеъ ба ин, ки ғуломи дирӯза аз байни тӯфони инқилоб гузашта, чӣ тавр соҳиби ҳақиқии сарзамин ва тақдири худ гардид. Худи Айнӣ оид ба «Ғуломон» чунин фармудааст: «Ман ин романро дар бораи ҳаёти халқам, дар бораи ҳаёти наслҳои гузашта навиштаам, вале эътироф менамоям, ки нуқтаи назари ман ба сӯи оянда медавид. Ин китоб дар бораи рӯзҳои гузашта ба сифати даъват ба рӯзи оянда навишта шудааст, зеро таърих дар ҳамон вақт мазмундор мегардад, ки дар дасти одамон аслиҳаи мубориза барои оянда мешавад... Ман китобро барои фарзандон ва наберaҳои худ навиштаам, то ки онҳо шаҳодати таърихро бо айёми мо муқоиса карда, пурратар фаҳманд, ки иқболи онҳо чӣ гуна баланд аст».

Қаҳрамони марказии роман шахсиятҳои алоҳида не, балки халқ аст, ки қувваи асосии мутаҳаррики ҷамъият ва таърих мебошад. Ин воқеаи бузурги навоварона дар тамоми адабиётҳои Шарқи советӣ буда, аз тантанаи реализми социалистӣ дар таҷрибаи бадеӣ шаҳодат медод. Бесабаб нест, ки нависандаи маъруфи Озарбойҷон Маҳдӣ Ҳусейн навишта буд: «Барои ман Садриддин Айнӣ аз ҷумлаи он симоҳои аҷоиби адабиёт мебошад, ки як мактаби калони реализми Шарқ бо номи онҳо вобаста аст».

Қувваи азими реализми Айнӣ на танҳо дар ҳамин аст, ки нависанда чеҳраи коллективи мардуми мухталифро офарида тавонист, кайфияту рӯҳияи оммаҳоро ҳамаҷониба тасвир кард, балки инчунин ӯ характерҳои конкрети инсонӣ, образҳои ҷомеъро, ки таҷассуми хусусиятҳои равшани иҷтимоӣ ва психологии як синфи комил, як табақаи мукаммали иҷтимоии ҷамъият будаанд, низ бо маҳорати тамом тасвир кардааст. Ба ин маънӣ яке аз беҳтарин асарҳои С. Айнӣ повести «Марги судхӯр» мебошад, ки нашри онро доираҳои васеи хонандаҳо ва аҳли адаби мамлакат бо камоли хурсандӣ пешвоз гирифтанд. Дар ин асар Бухорои феодалию судхӯрӣ ва муносибатҳои иҷтимоию иқтисодӣ дар Осиёи Миёна ба ҳадафи сахти ҳаҷви тезу тунд гирифта шудаанд. Аз байни як қатор образҳо Қорӣ Ишкамба ҷудо шуда меистад. Марги қории судхӯр рамзи вожгунии сохти феодалӣ мебошад.

Танқиди адабӣ образи Қорӣ Ишкамбаи ғуломи пулу тиллоро бор-

ҳо бо дигар образи судхӯри классикӣ — Гобсеки Бальзак, ки тимсоли ҳокими тиллост, муқоиса кардааст. Таносуби образи Қорӣ Ишкамба бо дигар «додар»-и шарқии ӯ Ҳоҷӣ-оғо, қаҳрамони повести ҳамноми нависандаи тараққипарвари муосири Эрон Содиқ Ҳидоят ҷолиби таваҷҷӯҳ аст. Зеро ӯ таҷассуми бисьёр хусусиятҳои Қорӣ Ишкамба ва Гобсек мебошад. С. Ҳидоят дар образи Ҳоҷӣ-оғо хусусиятҳои характерноки сиёсатмадорон ва ходимони кунунии динро, ки аксаран мардуми иртиҷоӣ, ҷоҳил, хасис, мунофиқанд, таҷассум намудааст. Нависанда ӯро ба ҳалокати маънавӣ маҳкум мекунад.

Қувваи эҷодиёти С. Айнӣ дар ҳамин аст, ки дар осори ӯ моҳияти таърихии характер ва ҳодисаҳои иҷтимоӣ хеле конкрет, типӣ ва бо ҷамъбастҳои эътимодбахши бадеӣ тасвир шудааст. Нависанда ҳаёти халқро басе амиқ медонист ва муҳимтарин ҷиҳатҳои онро бо камоли ҳунармандӣ ба тасвир мегирифт.

Ӯ диққати хешро ҳамеша ба воқеаҳои хеле муҳим ва бузург мутаваҷҷеҳ месохт. Аз ин рӯ, қувваи азими образҳои Айнӣ офарида дар моҳияти типӣ, аҳамияти бузурги иҷтимоӣ ва тарбиявии онҳост. Нависанда ба хусусиятҳои фардӣ ва нишонаҳои равшани характери онҳо низ эътибори калон медиҳад.

Қуллаи эҷодиёти Айниро «Ёддоштҳо»-и ӯ ташкил додаанд, ки аз чор ҷилд иборат буда, дар адабиёти сермиллати советӣ мавқеи муҳим ишғол менамоянд. Леонид Леонов ҳаққонӣ навишта буд: «Дар Ёддоштҳо» на ҷузъиёт ва тасодуфоти фактҳо, ки баъзан хеле шавқангез ва аҷиб менамоянд, балки манзараи васеи зиндагӣ баён шудааст. Китоби С. Айнӣ аз ҷиҳати қувваи умумиятдиҳии бадеии худ, аз ҷиҳати амиқу ҳикматнокии афкор ва аз ҷиҳати маҳорати олии адабӣ дар адабиёти умумииттифоқии мо ҳодисаи бузурге мебошад. Китоби мазкур бо вуҷуди аз ҷиҳати мавзӯъ ба гузашта нигаронида шуданаш оҳанги актуалӣ ва ҳаминзамона дорад. Ин китоби С. Айниро, ки бо таҷрибаҳои ҳаёти фаровони муаллиф саршор аст, хонандаи советӣ бо назари тези горькиёна ва бо дили ҳассос ҳамчун аслиҳае дар муборизаи халқҳои мазлуми Шарқ ба муқобили мустамликадорони хориҷӣ қабул мекунад».

С. Айнӣ асоси чунин жанрҳои адабӣ, мисли повесть, роман, ҳикояро гузошт, бо осори худ забони адабии тоҷикро бой кард, онро ба халқ наздик намуд. Мавзӯъ ва шаклҳои бадеии асарҳои мансури Айнӣ ҳар қадар бой бошанд ҳам, ҳамаи онҳо ду хусусияти хосса доранд: мурочиат ба гузашта ва таваҷҷӯҳ, ба оянда. Айнӣ ба рушду камоли характери одамони наве, ки социализм барпо мекарданд, эътибори калон медод. Мақсади мурочиати ӯ ба дирӯз ин буд, ки онро ҳаққонӣ тасвир карда, зебоии воқеияти социалистӣ, ҳаёти имрӯзаро равшантар нишон бидиҳад.

Садриддин Айнӣ дар таърихи маданияти халқи тоҷик мавқеу мақоми хеле бузург дорад. Айнӣ на танҳо асосгузори адабиёти советии тоҷик аст. Ӯ арбоби барҷастаи илми советӣ ҳам ҳаст. Хизматҳои ӯ дар офариниши як силсила асарҳои адабиётшиносӣ ва таърихӣ, тадқиқотҳо ва мақолаҳои илмии оммавӣ оид ба масъалаҳои таърихи забон ва адабиёт аз тарафи аҳли ҷамъият эътироф шудаанд.

Айнӣ аввалин нависанда ва донишманди советии тоҷик буд, ки дар роҳи демократӣ кунонидан ва покизагии забони адабии тоҷик мубориза бурдааст. Ӯ аҳамияти забонро дар рушду камоли ғоявию сиёсии халқ, инкишофи маданияти миллӣ, маориф, адабиёти сиёсӣ ва бадеӣ, матбуот хуб мефаҳмид.

Дар охири солҳои 20-ум миллатчиёни буржуазӣ, туркпарастон ва эронпарастҳо мавҷудияти забони тоҷикиро рад намуда, онро «шеваи вайроншудаи забони форсӣ» номиданд. Айнӣ ҳамчун устоди баркамоли сухан бо мақолаҳои илмии оммавӣ, тадқиқоти таърихӣ ва адабӣ, эҷодиёти бадеӣ бо эътимоди тамом исбот кард, ки забони адабии тоҷик

ҳамчун забони умумимиллии халқ рангу бӯи махсус дорад. Ӯ бар зидди муносибати нигилистонаи онҳое, ки забони тоҷикӣ, забони халқи дорои адабиёти бисьёрасраро аз ҳисоб соқит карданӣ мешуданд, бо қатъияти тамом мубориза мебурд. Айнӣ ба гузаштаи таърихии халқи тоҷик ҳусни таваҷҷӯҳи гарму ҷӯшон зоҳир менамуд. Дар соли 1926 асари ӯ «Намунаи адабиёти тоҷик» интишор ёфт. Вай ба даҳони душманоне, ки ҳуқуқи тоҷиконро ба мероси классикии худ инкор мекарданд, мӯҳри хомӯшӣ зад. «Намунаи адабиёти тоҷик», очеркҳои илмии оммавӣ дар бораи ҳаёт ва эҷодиёти Рӯдакӣ, Абӯалӣ ибни Сино, Фирдавсӣ, Саъдӣ, Камоли Хуҷандӣ, Ҷомӣ, Восифӣ, Алишер Навоӣ, Бедил ҳиссаи арзишноки олим дар идрок ва тадқиқи ҳаққонии таърихи адабиёт ва эҷодиёти вакилони барҷастаи он мебошанд.

Хизмати бузурги С. Айнӣ дар он аст, ки ӯ зодгоҳ ва қабри асосгузори адабиёти классикии тоҷик Абӯабдулло Рӯдакиро бо аснод исбот кард. Асари ӯ «Қабри устод Рӯдакӣ ва деҳаи Рӯдак» (1940) тадқиқоти ҷиддии илмист. Экспедицияи илмии АИ РСС Тоҷикистон бо роҳбарии антропологи машҳур, доктори илми таърих М. Е. Герасимов дар вақти кушодани қабри Рӯдакӣ дар соли 1958, вақте ки 1100-солагии таваллуди шоир ҷашн гирифта мешуд, ҳамин асари Айниро ба роҳбарӣ гирифта буд.

«Ман дар давоми ҳаёти худ китобҳои бисьёре навиштаам, ки ҳамаи онҳо ба як мавзӯъ бахшида шудаанд,— таъкид кардааст Айнӣ,— ва дар асоси маводҳои ҳаёти худам ба вуҷуд омадаанд. Ҳамаи ин китобҳо дар бораи тоҷикон ва Тоҷикистон, дар бораи диёри кӯҳсори мананд..., дар бораи сарзамине мебошанд, ки онро дар гузашта ӯрдуҳои бешумори ғоратгарон зери по кардаанд, дар бораи фарзанди ин сарзаминанд, ки ӯро дар асри VIII эраи мо «тоҷик» ном додаанд».

Дар журнали «Шӯълаи инқилоб» очеркҳои Айнӣ оид ба таърихи Бухоро ва хонадони амирони манғит чоп шудаанд. Ин асар соли 1923 таҳти унвони «Таърихи амирони манғити Бухоро» нашр ёфт. Асари дигари Айнӣ «Материалҳои таърихи инқилоби Бухоро» (Москва, 1926) воқеаҳои инқилоби Бухоро, вожгун шудани сохти феодалиро дар ин диёр фаро гирифтаанд. Дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ С. Айнӣ очеркҳои таърихӣ-адабии «Исьёни Муқаннаъ» ва «Қаҳрамони халқи тоҷик Темурмалик»-ро нашр кунонид. Бори нахуст дар адабиёти таърихии мо дар онҳо муборизаи озодихоҳонаи қаҳрамононаи халқи тоҷик бар зидди истилои араб ва ғоратгарони муғул тасвир ёфтааст.

Ҳамаи одамоне, ки Садриддин Айниро мешиносанд, дониши фаровону амиқи ӯро оид ба муҳимтарин масъалаҳои таърихи халқҳои Осиёи Миёна, адабиёт ва забон таъкид мекунанд. Вале ин заҳматкаши монданашаванда ва олими забардаст пеш аз ҳама ба таърихи халқи худ таваҷҷӯҳи махсус зоҳир менамуд. Ӯ дар воқеъ ҳам қомуси зинда, муҳаққиқи бузургтарине буд, ки ҳақиқати таърихиро дар бораи роли Тоҷикистон ва халқи тоҷик дар инкишофи тамаддуни ҷаҳонӣ ба рӯи об баровардан мехост.

Дар баробари ҳамин ба эҷодиёти Айнӣ адабиёти тараққипарвари тамоми дуньё, пеш аз ҳама адабиёти рус, таъсири калон гузоштаанд. Ӯ адабиёти тоҷикро бо шаклу воситаҳои тасвири интернационалӣ бой гардонидааст.

Дар съезди якуми умумииттифоқии нависандагон С. Айнӣ бо М. Горький ошно шуд. Ӯ ба диққату эътибори ҳайратангезе, ки ин устоди бузурги сухан нисбат ба эҳтиёҷоти адабиётҳои миллӣ зоҳир менамуд, мафтун гардид.

Горький бо тарҷумаҳои русии асарҳои Айнӣ шинос буд, ба онҳо баҳои баланд медод. Риштаҳои дӯстии нависандаи тоҷик ва рус мустаҳкам мешуданд. «Ман дар додани образҳо, дар ташбеҳҳо, дар баёни характери қаҳрамонҳо, дар тарзи ифодаи содда аз Максим Горький бисьёр чизҳоро омӯхтам»,— иқрор карда буд Айнӣ.

Дар айни замон ӯ услуби худ, махсусияти эҷодӣ ва таровати миллии худро нигоҳ доштааст. Ин хусусияти осори падари адабиёти советии тоҷикро нависандаи бузург, тарҷумон ва ходими ҷамъиятии ГДР Альфред Курелла чунин баён кардааст: «Айнӣ бо маданияти Шарқ тарбият ёфта буд, донишманди калон ва таҷассуми беҳтарин анъанаҳои маданияти Шарқ буд. Баробари ҳамин ӯ маданияти Ғарбро ҳам азхуд кард ва муҳимтар аз ҳама, маҳсулоти олии инкишофи таълимоти социализми илмиро ба даст овард, асарҳои Маркс, Энгельс ва Ленинро омӯхт. Ба ҳамин тариқ, Айнӣ таҷассуми васли ду ҷараёни маданияти ҷаҳонӣ мебошад ва ман андеша дорам, ки наслҳои оянда ӯро ҳамчун вакили маданияти бузурги замони ғалабаи социализм мефаҳманд, ки дар остонаи эҳёи нави маданияти инсонӣ меистод».

Интернационализми С. Айнӣ дар ҳамин ҳам ифода меёбад, ки ӯ асарҳои худро озодона бо маҳорати баланд ба ду забон мешавишт: модариаш — тоҷикӣ ва ӯзбекӣ. Аз солҳои 20-ум сар карда, ӯ дар публицистикаи худ ғояи ленинии дӯстии халқҳоро тарғиб менамуд, дар бораи дӯсти бузурги халқҳои Шарқ — В. И. Ленин менавишт, муборизаи Армияи сурхро бар зидди душманони Россияи Советӣ дастгирӣ мекард, ҳамраъйии худро бо муборизаи халқҳои Озарбойҷон, Арманистон, Гурҷистон ба муқобили миллатчиёни маҳаллӣ иброз медошт.

Шеърҳое, ки С. Айнӣ бахшида ба Пушкин, Горький, Маяковский, Куйбышев, шаҳрҳои қаҳрамон Москва ва Ленинград навиштааст, достон ва маршҳои ӯ дар бораи навсозии социалистии Тоҷикистон, ғалабаи таърихии халқи советӣ бар фашизм, повести «Ятим», очеркҳои сершумори ӯ, ки оид ба ташаккули умумияти нави таърихии одамон — халқи советӣ аз дасти таълиф баровардааст, пафоси интернационалӣ доранд.

Айнӣ ба муҳимтарин воқеаҳои байналхалқӣ, махсусан дар Шарқи хориҷӣ гарму ҷӯшон ҳамовоз мешуд. Шеъри оташини «Марши раҳовард» (1919) ба дӯстии советию афғон бахшида шудааст. Мукотиба ва мушоираи Айнӣ бо нависандагон ва олимони тараққипарвари Эрон аз ҳеҷ кас пинҳон нест.

Эҷодиёти серсоҳаи С. Айнӣ барои чандин насли нависандагони тоҷик мактаби бузурги маҳорати бадеӣ будааст. Ҷ. Икромӣ ва Р. Ҷалил, С. Улуғзода ва Ҳ. Карим, А. Деҳотӣ ва П. Толис, Ф. Муҳаммадиев ва дигарон ҳунари нависандагиро аз ӯ омӯхтаанд.

Рӯҳи баланди гражданӣ, тадқиқи реалистии муҳимтарин процессҳои ҷамъиятӣ, муносибати эҳтиёткорона ба забон — чунин аст мухтасаран баъзе дастурҳои ғоявию бадеие, ки шогирдон ва пайравони Айнӣ аз ин устоди кабир ба мерос гирифтаанд.

Китобҳои Айнӣ диққати ӯзбекҳо М. Ойбек, К. Яшин, Ғ. Ғулом, қазоқҳо М. Авезов, С. Муқонов, туркманҳо Б. Карбобоев, Н. Сарихонов, Х. Дарьёев, қиргизҳо А. Тӯқумбоев, Т. Сиддиқбеков ва дигар нависандаҳои Осиёи Миёнаро хеле барвақт ба худ кашидаанд. Саҳв намешавад бигӯем, ки онҳо дар эҷодиёти С. Айнӣ роҳҳои тадқиқи бадеии мавзӯи таърихии инқилобиро дар адабиётҳои ноҳия медиданд.

«Имрӯз ман дар назди хонандагон муҳаббату самимияти худро нисбат ба Мухтор Авезов ва Садриддин Айнӣ эътироф мекунам, — навиштааст Чингиз Айтматов. — Онҳо нависандагони беназиранд... Айнӣ оддӣ, зоҳиран орому ботамкин аст. Вале дар симои қаҳрамононе, ки ин пири хирадманди Шарқи мо дар даврони шикасту воруни таърихӣ тасвир мекунад, хонандаҳо ғазабу изтироби беандозаро мебинанд. Ӯ халқро дар арсаи таърих дар шахси одамони нек таҷассум мекунад. Ин буд, ки Айнӣ ба таври фавқулоддае сохти кӯҳна, ҳокимони «Бухорои шариф» ва мӯътасибу ҳасудони худохоҳи онро бераҳмона маҳкум кард. Айбномаи ӯро наметавон рад кард.

Айнӣ асарҳои хурду калони олиҷаноб дорад. Ман мехостам хонандаҳоро махсусан гарму ҷӯшон даъват бикунам, ки бо повести ҳаҷ-

вии комилан ҳайратангези ӯ «Марги судхӯр» ошно шаванд. Вай мазмуни фаровони иҷтимоӣ дорад. Дар он маҳорати ғанӣ ва бузурги ҳаҷвнавис зоҳир мешавад ва ин имконият медиҳад симои Гобсеки бухороиро ба худ равшан тасаввур бикунем.

Умедворам, ки хонанда аз ман ибрат мегирад, мисли ман гаштаю баргашта ба ин санъаткорони сухан муроҷиат мекунад».

Эҷодиёти С. Айнӣ бо эътимоди комил исбот мекунад, ки маҳорати нависандаи миллӣ ӯро ба интернационализми ҳақиқӣ меоварад. Оид ба таъсири бузурге, ки повести «Одина» дар охири солҳои 20-ум ба муосирон расонда буд, мактуби хонандаи эронӣ Шукӯҳи Ховариён ба редакцияи журнали «Раҳбари дониш» шаҳодат медиҳад. Ба фикри ӯ, «ин китоб... яке аз муассиртарин китобҳо барои меҳнаткашони Шарқ, хусусан занони ситамдида мебошад». Қариб дар як вақт бо ӯ олим ва нависандаи маъруфи Эрон Саид Нафисӣ дар бораи «Намунаи адабиёти тоҷик»-и С. Айнӣ навишта буд: «Барои ҳар касе, ки дар адаби порсӣ кор мекунад, лозим аст, ки як нусха аз ин китоб бо худ дошта бошад ва бар ҳар эронӣ низ фарз аст, ки лоақал як бор ин китоби нафисро, ки азизтарин раҳоварди бародарони туркистонии мост, бихонад». Шоир ва донишманди афғон Сарвари Гӯё иқрор кардааст: «Монанди Айнӣ дар рӯзгори мо камтар шахсе пайдо хоҳад шуд, ки ҳалқае дар байни қадимон ва ҷадидон бошад. Насраш бурро ва шеъраш зебо, сӯҳбаташ гиро ва баёнаш расо буд». Нависандаи муосири афғон Асадуллои Ҳабиб изҳор дошт, ки повести «Сапедандом» ва дигар асарҳои иҷтимоӣ-ахлоқии ӯ бо таъсири бевоситаи «Одина» ва дигар асарҳои устод Айнӣ навишта шудаанд.

Чи дар матбуоти мо ва чи дар хориҷа дар бораи шахсияти С. Айнӣ ва мероси адабии ӯ бисьёр фикру мулоҳизаҳои самимонаи донишмандон ва адибон, арбобони илму маданият чоп шудаанд. Ҳамаи онҳо моҳияти реалистии осори Айнӣ, равонии услуб ва забони нависандаро таъкид мекунанд.

Бештар аз ним аср аст, ки дар тамоми қитъаҳои олам Айниро медонанд ва китобҳои ӯро мехонанд. Қаҳрамони миллии Чехословакия Юлиус Фучик бо камоли ифтихор мегуфт, ки «Айнӣ на танҳо нависандаи шумо, балки нависандаи мо ҳам ҳаст». Нависандагон, тарҷумонҳо ва ноширони Франция ӯро дар як қатор бо М. Горький, Ҷек Лондон, Кнут Гамсун гузоштаанд. «Ман аз номи насли немисе, ки ҷаҳонбинии ӯ дар охири солҳои 40-ум ташаккул ёфтааст, метавонам бигӯям, ки, — гуфт нависандаи немис аз ГДР Роленд Опитц, — мо дар қатори асарҳои Горький, Шолохов, Фадеев ва дигар нависандагони советии рус, он вақт китобҳои Айнӣ, Авезов, Қарбобоевро мутоила мекардем ва маҳз дар ҳамин асарҳо ман чӣ будани интернационализмро хеле амиқ ҳис кардам». Конференцияи мамлакатҳои Осиё ва Африқо дар баёноти умумии худ ролу мақоми С. Айниро дар инкишофи тафаккур ва бедории шуури халқҳои ин қитъаҳо таъкид намуда, номи ӯро дар қатори номҳои Робиндронат Такур, Лу Синь ва Тоҳо Ҳусайн гузошта буд.

Оре, маҳз интернационализми эҷодиёти Айнӣ, ки ҷомеаи тараққипарвари ҷаҳон 110-солагии зодрӯзашро қайд менамояд, ӯро дар осмони олами адаб яке аз ситораҳои дурахшон гардонд.

**А. САЙФУЛЛОЕВ,**
**доктори илми филология.**

Ба матбаа 26.02.88 супурда шуд. Ба чопаш 21.03.88 имзо карда шуд. Формати коғаз 70×108 1/16. Чопи офсетӣ. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Адади нашр 17162 (тоҷикӣ—12019, русӣ—5143). КЛ 02255. Супориши 2055.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.



ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!

# Коммунисти Тоҷикистон







## Дар шумора:

— КАДРҲО — ЗВЕНОИ АСОСИИ БОЗСОЗӢ

— ҚАДАМҲОИ НАХУСТИНИ КОМИТЕТИ НАВИ ШАҲРИИ ПАРТИЯ

— БАҲСУ МУНОЗАРА

— МАДАНИЯТИ МУНОСИБАТИ БАЙНИ МИЛЛАТҲО

— ҲАМРОҲИ ТАМОМИ МАМЛАКАТ

5
1988

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ
СОЛИ 1936
ЧОП МЕШАВАД

5 май 1988

ҲАР МОҲ БА
ЗАБОНҲОИ
ТОҶИКӢ ВА РУСӢ
МЕБАРОЯД

## Мундариҷа

Хабари информационӣ дар бораи Пленуми Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон . 3

▲ БА ПЕШВОЗИ КОНФЕРЕНЦИЯИ XIX УМУМИИТТИФОҚИИ КПСС

П. ЛУЧИНСКИЙ — Кадрҳо — звенои асосии бозсозӣ. 5

Н. СУХАЧЕВА, С. СУХОЯН — Неруи идеявию маънавии захираи кадрҳо. Аз рӯи саволномаи журнал. 14

А. ЦУРИКОВ — Қадамҳои нахустини комитети нави шаҳрии партия . . . . . . . . . . . . 19

Б. ЭШОНҚУЛОВ — Аз ҳисоби хоҷагӣ кӣ метарсад? . 24

Таҷдиди анъанаҳои ленинӣ . . . . . . . . . 29

Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар рақамҳо . . 35

▲ БОЗСОЗӢ: ТАҶРИБА, МУЛОҲИЗАҲО, ТАКЛИФҲО

А. КИРИЛЛОВ — Мошинсозӣ дар марҳалаи дигаргунии куллӣ . . . . . . . . . . . . . . . . 45

М. КЛЕАНДРОВ — Таҷрибаи шоёни диққат . . . . 47

Ю. КЛЕЦКИН — Пудрати коллективӣ: нақша ва воқеият . . . . . . . . . . . . . . . . . . 50

Т. ҲОТАМОВ — Ҳар кас масъул . . . . . . . 52

Н. АЗАРИНА — Дастури тайёр нест . . . . . . 53

НАШРИЁТИ
ҚМ ПАРТИЯИ
КОММУНИСТИИ
ТОҶИКИСТОН
ДУШАНБЕ

▲ ПРОБЛЕМАҲОИ ИҶТИМОИЮ ИҚТИСОДӢ

Ислоҳоти куллии иқтисодӣ: комплекси савдою саноат
А. БОЙМАТОВ — Ташаккули идоракунӣ . . . . . 56
С. ҲАБИБОВ — Дар шароити нави хоҷагидорӣ . . 61

▲ БАҲСУ МУНОЗАРА

О. АҲМАДОВ — Ҷузъҳои муҳим . . . . . . . . . 65
З. УМАРОВ — Омили инсонӣ дар ноҳияи қувваи коргариаш фаровон . . . . . . . . . . . . . . 68

▲ БА САВОЛҲОИ ХОНАНДАГОН ҶАВОБ МЕДИҲЕМ

Ҳисоби хоҷагӣ, худмаблағтаъминкунӣ, худхароҷотбарорӣ . . . . . . . . . . . . . . . . . . . 72

▲ ИДЕОЛОГИЯИ НАВСОЗӢ

Г. ЗИНЧЕНКО — Маданияти муносибати байни миллатҳо 76
В. ГАЛАКТИОНОВ — Дар маркази диққат — инсон. 83

▲ САҲИФАҲОИ ТАЪРИХ

М. ШЕРАЛИЕВ — Ҳамроҳи тамоми мамлакат . . . 87
Ҷ. ТОШМАТОВ — Робитаҳо шахсиву ташвиш умумӣ. 91

▲ ТАНҚИД ВА КИТОБИЁТ

Н. БОБОҶОНОВ, К. МИТЮКОВА — Ҳуқуқи советӣ дар Тоҷикистон . . . . . . . . . . . . . . . 95



ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 22-42-47
ҷонишини сармуҳаррир 22-38-81
котиби масъул 22-84-65
ҷонишини котиби масъул 24-34-69

ШУЪБАҲО:

сохтмони партиявӣ ва советӣ 22-75-12
кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ 22-72-24
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ, ҳаёти байналхалқӣ ва таърих 22-81-01
проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ 22-69-46
тарҷума ва таҳрир 22-37-87
мусаҳҳеҳон 22-38-89
муҳаррири техникӣ 22-38-89

АДРЕСИ МО:
734001, Душанбе, кӯчаи Орҷоникидзе, 70.

# ХАБАРИ ИНФОРМАЦИОНӢ

## ДАР БОРАИ ПЛЕНУМИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

26 марти соли 1988 дар Душанбе пленуми навбатии IX Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон барпо гардид.

Дар пленум ҳамчунин котибони якуми ба ҳайати КМ дохилнабудан комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, раисони комитетҳои иҷроияи Советҳои депутатҳои халқии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, роҳбарони вазоратҳо, идораҳои республикавӣ ва котибони ташкилотҳои партиявии баъзе онҳо, ректорони донишкадаҳои олӣ, баъзе директорони техникумҳо, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, мактабҳо, мудирони муассисаҳои бачагонаи томактабӣ, олимон, коркунони масъули аппаратҳои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Президиуми Совети Олӣ ва Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, Комитети назорати халқии республика, Совети республикавии иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон, КМ ЛКСМ Тоҷикистон, намояндагони воситаҳои ахбори оммавӣ ва пропаганда иштирок доштанд.

Пленум масъалаҳои зеринро муҳокима кард:

1. «Дар бораи рафти ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ, касбию олӣ ва вазифаҳои ташкилоти партиявии республика дар бобати амалӣ гардондани он».

2. «Дар бораи афзоиши сафҳои КПСС дар соли 1987 ва ҳайати ташкилоти партиявии республика».

Аз рӯи масъалаи якуми рӯзнома котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов маърӯза кард.

Дар муҳокимаи маърӯза инҳо иштирок доштанд:

А. Саидова — котиби ташкилоти партиявии мактаби миёнаи рақами 46-уми шаҳри Душанбе, В. Я. Опланчук — директори комбинати бинокории Ленинобод, Т. Н. Назаров — ректори Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин, А. Гурезов — сардори бригадаи комсомолону ҷавонони ГЭС-и Бойғозӣ, И. Е. Карлович — директори мактаби миёнаи рақами 21-уми шаҳри Душанбе, Е. И. Тимошенкова — котиби бюрои партиявӣ, мудири шӯъбаи бачагонаи ревматологии беморхонаи республикавии клиникии рақами 3, А. Р. Рашидов — вазири маорифи РСС Тоҷикистон, В. Ҳ. Ҳоҷиев — котиби якуми комитети партиявии райони Фрунзе, И. Сафаров — раиси колхози ба номи В. И. Ленини райони Қумсангир, аъзои правленияи Фонди советии бачаҳо ба номи В. И. Ленин, В. Б. Аҳадов — саррежиссёри Театри давлатии драмаи русии ба номи В. В. Маяковский, Н. Г. Савченков — сардори управленияи сохтмони «Роғунгэсстрой», К. П. Пӯлодов — вазири корҳои дохилии РСС Тоҷикистон, М. Р. Раҳимова — котиби комитети партия-

вии вилояти Қурғонтеппа, Б. А. Васильев — раиси Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба маълумоти касбҳои техникӣ.

Дар мубоднлаи афкор аз рӯи масъалаи мавриди муҳокима ба воситаи микрофонҳои зал инҳо иштирок доштанд: Н. П. Кимсанова — муаллимаи мактаби миёнаи рақами 34-уми шаҳри Душанбе, А. Азизов — муаллими мактаби миёнаи рақами 29-уми шаҳри Исфара, В. М. Иванов — ронандаи управленияи троллейбусҳо, раиси комитети падару модарони мактаби миёнаи рақами 82-юми шаҳри Душанбе, Р. Н. Локтионова — котиби ташкилоти партиявии мактаби миёнаи рақами 1-уми райони Ғарм, М. А. Абдуллоев — директори техникуми технологии Конибодом, В. И. Приписнов — ректори институти педагогии забон ва адабиёти руси Тоҷикистон, О. Қ. Қатаев — вазири савдои республика, Е. А. Баженов — котиби якуми комитети партиявии шаҳри Кӯлоб, М. А. Шодиева — котиби КМ ЛКСМ Тоҷикистон, Б. Ф. Раҳимова — котиби комитети партиявии вилояти Ленинобод.

Дар пленум котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов сухани хотимавӣ кард.

Аз рӯи масъалаи муҳокимагардида қарори дахлдор қабул шуд.

Ба иштироккунандагони пленум дар бораи проблемаҳои ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ, касбӣ ва олӣ дар республика видеофильм нишон дода шуд.

Дар пленум мудири шӯъбаи кори ташкилӣ-партиявии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Ю. Е. Сухов «Дар бораи афзоиши сафҳои КПСС дар соли 1987 ва ҳайати ташкилоти партиявии республика» ахбор дод.

Аз рӯи ин масъала қарори дахлдори пленум қабул шуд.

Пленум масъалаҳои ташкилиро дида баромад.

Пленум Р. Биномшоева — муаллимаи мактаби миёнаи рақами 7-уми райони Рӯшон, А. Б. Қароқӯлов — мудири шӯъбаи хоҷагии қишлоқ ва саноати хӯрокворин КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Р. Т. Қодиров — тракторчии колхози ба номи 50-солагии СССР-и райони Нов, Е. И. Тимошенкова — мудири шӯъбаи бачагонаи ревматологии беморхонаи республикавии клиникии рақами 3-ро аз номзадӣ ба аъзогии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон гузаронд.

Собиқ котиби якуми комитети партиявии вилояти Кӯлоб С. Ҳасанов барои суиистеъмоли мансаб, содир кардани ҷиноят аз сафҳои КПСС бароварда шуд.

Ба иштироккунандагони пленум аз иҷрои эродҳои танқидӣ ва таклифҳое, ки дар пленуми VIII КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон баён шуда буданд ва қарори пленум «Ҳисоботи бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар бораи кори роҳбарӣ ба бозсозӣ дар республика» ахбори хаттӣ дода шуд.

Дар пленум мудири сектори шӯъбаи илм ва донишкадаҳои КМ КПСС Н. И. Осипов иштирок дошт.

Бо ҳамин пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба охир расид.

# КАДРҲО — ЗВЕНОИ АСОСИИ БОЗСОЗӢ

**П. ЛУЧИНСКИЙ,**
**котиби дуюми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон**

ДАР иҷрои вазифаҳои комплексии бозсозӣ, ки партия ба миён гузоштааст, бозсозии кори байни кадрҳо мақоми муҳимтарине дорад. Фатҳи марраҳои пешбинишуда дар ниҳояти кор ба садоқати онҳо ба кори партия, ҷасорату қатъият дар татбиқи сиёсати он, салоҳият ва ташаббуси онон вобаста аст. Баъди Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС, ки масъалаи бозсозӣ ва такомулоти сиёсати оид ба кадрҳоро муҳокима намуд, беш аз як сол гузашт. Дастурҳои он, ки ба онҳо принципнокию серталабӣ нисбат ба кадрҳо хосанд, моро водор сохтанд, ки ба тамоми кори амалӣ ба тарзи нав баҳо диҳем. Пленуми мазкур, ки сиёсати оид ба кадрҳоро дар шароити вусъати демократия ва ошкорбаёнӣ муайян намуд, назар ба қолаби пештараи маъмулшуда ягон санаи мушаххас, мӯҳлати иҷрои корҳои пешбинишударо муайян накард. Вай дар рӯҳи комилан демократӣ роҳҳои асосии сиёсиро нишон дода, таъкид намуд, ки онҳоро дар маҳалҳо бо назардошти шароити хос, ин ё он вазъияти мушаххас ба амал баровардан зарур аст.

Дар асоси ин Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон тадбирҳое андешид, ки мақсад аз онҳо таъмин намудани риояи бечунучарои принципҳои ленинии аз рӯи сифатҳои сиёсӣ, корӣ ва ахлоқӣ хоста гирифтан, тарбия намудан ва ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо, барҳам додани ҳодисаҳои маҳалчигию ҷӯрабозӣ ва пешгирӣ кардани ин зуҳурот мебошад. Зарур дониста шудааст, ки ҳамаи масъалаҳои оиди кадрҳо дар вазъияти ошкорбаёнии васеъ, демократия ва коллегиалият ҳал карда шаванд.

Ва бояд гуфт, ки талабҳои нав нисбат ба кадрҳо на ба ҳамаи роҳбарони советӣ ва хоҷагӣ ва ҳатто коркунони комитетҳои партиявӣ хуш омаданд. Мафҳуми «демократиконӣ» ба тарзи гуногун маънидод карда шуд. Сабаби ин қабл аз ҳама дар он аст, ки дар ибтидои соли 1987 дар органҳои партиявӣ ва советӣ, ташкилотҳои хоҷагӣ бисьёр роҳбароне

буданд, ки таҷрибаи идоракунӣ ва худи психологияашон ба дараҷаи солҳои панҷоҳуму шастум қарор ёфта буд. Ин қабил роҳбарон ҳозир ҳам ҳастанд.

Ана яке аз мушоҳидаҳо. Одамони оддӣ, коммунистону бепартиявиён ба вазъияти корҳои республика баҳо дода, аз рафти бозсозӣ ноқаноатмандӣ изҳор мекунанд. Бюрои КМ комилан ҳамфикри онҳост. Аммо, вақте ки аз хусуси корҳои умумиамон бо роҳбарони гуногунмартаба гуфтугӯ мекунед, дар бисьёре аз онҳо ин ноқаноатмандӣ ҳис карда намешавад. Ба назар чунин мерасад, ки онҳо ба дараҷаи ҳозираи тараққиёти республика одат кардаанд ва барои тағьир додани чизе намекӯшанд. Ин хел кадрҳо ба истифодаи таҷрибаи мусбати дар дигар республикаҳо андӯхташуда мароқ зоҳир намекунанд. Ҳаминро ҳам бояд гуфт, ки аксарияти роҳбарони хоҷагӣ ягон маротиба берун аз республика сафар накардаанд, аз ин рӯ, намедонанд, ки масъалаҳои тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ ва маънавӣ дар дигар минтақаҳо чи тавр ҳал карда мешаванд. Бинобар он бо ин гуна одамон кор бурдан, онҳоро таълим додан ва агар ин ҳам натиҷа набахшад, иваз кардан лозим аст.

Дар баъзе ҷойҳо демократияи ҳақиқиро бо демократияи сунъӣ иваз карданӣ мешаванд. Зеро барои бисьёр касон ин процесс маънои аз даст додани мансаб ва имтиёзҳои муайяни баъзан ғайриқонуниро дорад. Зимнан, демократияи ҳақиқӣ манфиатҳои ҳамаи гурӯҳу табақаҳои ҷамъиятро ба ҳисоб гирифта, манфиати аксарияти халқро ифода мекунад. Аз нуқтаи назари ин вазифааш вай бидуни инкишофи назорати омма, бидуни ошкорбаёнӣ дар фаъолияти тамоми аппарати идоракунии давлат ва ҷамъият амалинашаванда аст.

Ба ин муносибат чунин савол ба миён меояд: мо кадрҳоро чӣ тавр меомӯзем? Рости гап, аксар вақт мо танқид мекунем, гапҳои сахт мегӯем, вале чӣ кор ва чи тавр карданро намегӯем. Эҳтимол, корро аз худ сар карданамон даркор. Охир маҳз партия сарвари бозсозист, аз ин рӯ, қадамҳои аввалин дар роҳи татбиқи сиёсати оид ба кадрҳо бояд дар звеноҳои поёнии органҳои партиявӣ ва советӣ гузошта шаванд. Дар ин бобат баъзе корҳо ба ҷо оварда мешаванд.

**Акнун диққати асосӣ дар кори баини кадрҳо ба ошкорбаёнӣ дода мешавад. Чун қоида, ба захираи кадрҳо номзадҳо фақат бо тавсияи ташкилотҳои партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ, баъди муҳокимаи пешакӣ дохил карда мешаванд. Аз хусуси таҳсили гурӯҳҳои захираи котибони комитетҳои партиявӣ тавассути матбуот хабар дода мешавад. Оид ба барпо кардани захираи кадрҳо барои ояндан дур аз рӯи принципи: мактаб — донишкадаи олӣ — истеҳсолот кори муайяне ба ҷо оварда мешавад. Ҳозир аз байни хатмкунандагони мактабҳо ба сифати коркунони ояндадор 270 нафар писарону духтарон хоста ва ба қайд гирифта шудаанд. Мо ба системаи аз рӯи конкурс хоста гирифтани кадрҳо умеди калон мебандем. Комитети Марказӣ вазифа гузоштааст, ки ҳангоми гузарондани интихоботи коркунони партиявӣ ва советӣ, роҳбарони хоҷагӣ барои як ҷой камаш ду номзад пешбарӣ карда шавад.**

Интихоботи Советҳои маҳаллӣ, ки моҳи июни соли гузашта дар панҷ округи мандатӣ гузаронда шуд, озмоиши ҷиддии роҳи партия барои демократиконии сиёсати оид ба кадрҳо гардид. Вай ба коллективҳои меҳнатӣ имкон дод, ки ба депутатӣ номзадҳои лоиқу сазоворро пешбарӣ намоянд, номзадҳоро ба интихобкунандагон наздик кунанд, шахсони мансабдорро водор сохт ба услуби кори худ ба тарзи нав назар намоянд, бо масъалаҳои иҷтимоӣ бештар машғул шаванд, масъулиятро дар назди одамон пурратар ҳис кунанд. Дар натиҷа як қатор коркунони партиявӣ депутат интихоб нашуданд ва ба захираи кадрҳо дохил гардиданд. Шумораи одамони мансабдор дар ҳайати Советҳои маҳаллӣ кам шуд. 491 нафар ба сифати депутати захиравӣ интихоб гардиданд, 11 нафари онҳо аллакай депутати ҳақиқӣ шуданд, яъне системаи Советҳо бештар мутаҳаррик шуд.

Дар натиҷаи зоҳир кардани серталабӣ нисбат ба кадрҳо аз бисьёр коркунон даст кашидан лозим омад. Аз 64 нафар котибони ивазшудаи комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия 8 нафарашон бо сабабҳои манфӣ аз кор озод карда шудаанд. Шаш нафар аз ҳайати аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии ҚМ, аъзоёни комиссияи тафтишоти ташкилоти партиявии республика бароварда шуданд. Ёздаҳ нафар аз ваколати депутати Советн Олии республика маҳрум гардиданд.

ДАР назари омма коркуни партиявӣ таҷассуми худи партия аст ва агар аъзоёни он виҷдонашонро гум кунанд, маслагумкардагони алоҳида аз боварии халқ суиистеъмол намуда, обрӯю эътибори Ҳокимияти Советиро паст зананд, барои мо аз ин дида бадбахтии мудҳиштаре нест.

Собиқ котиби якуми комитети партиявии вилояти Кӯлоб С. Ҳасанов аз қабили ҳамин гуна коркунон буд. Барои мо, коммунистони республика, ҳамчун порахӯр ҳабс шудани ӯ ҳодисаи ногаҳонӣ буд? Оре, ҳодисаи ногаҳонӣ буд, чунки ҳар боре ки С. Ҳасанов ба вазнфаи навбатӣ пешбарӣ мегардид, сифатҳои сиёсӣ, корӣ ва маънавиаш пурра омӯхта намешуданд. Ва ӯ роҳи поймолкунии қонунро пеш гирифта, тадриҷан ба беҷазо монданаш бовар кард. Вай дар ҷамъомаду маҷлисҳо нутқҳои пурдабдаба эрод намуда, дарҳол даъватҳояшро фаромӯш мекард ва тарзи ришвахӯриро такмил медод. С. Ҳасанов оҳиста-оҳиста ҳамчун инсон, ҳамчун коркуни партиявӣ таназзул кард.

Собиқ котиби якуми комитети партиявии райони Қабодиён Т. Турдиев бо «фаъолияти» худ ба ташкилоти партиявии республика зарари калони идеявию сиёсӣ расонд. Ва қусури зиёни маънавиеро, ки ӯ ба меҳнаткашони район расонд, бо ягон хароҷоти моддӣ баровардан мумкин нест. Оқибати табиии ин «фаъолият» буд, ки Т. Турдиев аз вазифааш озод карда шуд. Вале баъди ин ҳам ӯ хулосаи зарурӣ набаровард. Вай ба сифати раиси колхози «Искра»-и райони Қабодиён кор карда (комитети партиявии вилояти Қӯрғонтеппа ҳангоми ҳалли масъалаи кори минбаъдаи ӯ принципнокии бештаре зоҳир карда натавонист), аз номи колхозчиён ба ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон номае ташкил кард, ки дар он Т. Турдиев чун роҳбари хеле хуб, меҳрубон ва хирадманд тасвир шудааст.

Муносибатҳои маҳалчигию хешӣ ҳангоми пешбарӣ кардани кадрҳо дар гузашта зарари калон мерасонданд ва ҳозир ҳам дар баъзе ҷойҳо зарар расонда истодаанд. Дар баромадҳои расмии бисьёр роҳбарон борҳо қайд шудааст, ки ин хурофоти ҷонсахт монеаи асосии сари роҳи татбиқи сиёсати оид ба кадрҳо шудааст. Вай оқибати бади иҷтимоӣ дорад, зеро барои маҳдудияти миллӣ шароит муҳайё мекунад, боиси беэътиноӣ ба манфиатҳои умумиреспубликавӣ мегардад. Собиқ котиби якуми комитети партиявии шаҳри Орҷоникидзеобод У. Ҳасанов ва раиси комиҷроияи шаҳри Турсунзода Ш. Тоҷибоев кори худро дар асоси ҳамин гуна принципҳо ба роҳ монда буданд. Онҳо манфиатҳои гурӯҳи одамонеро, ки худ ба вазифаҳои асосии район таъин мекарданд, аз манфиатҳои умумидавлатӣ авлотар медонистанд. Амалиёти ин коркунонро қатъиян ва ошкорбаёнона қатъ кардан лозим омад.

Чунин факт касро бештар ба ҳайрат меорад, ки зарари маҳалчигию хешпарастиро ҳама медонанд, аз ин хусус дар маҷлису ҷамъомадҳои мухталиф сухан меронанду вале роҳбарони партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ дар баҳсу мунозара иштирок накарданро беҳтар мешуморанд. Ана дар ҳамин мавридҳо механизми демократияро пурра ба кор андохта, ба коммунистони қаторӣ имконият бояд дод, ки роҳбарони сазоворро худашон интихоб намоянд, дар ҷойҳое, ки коммунистон чандон фаъол нестанд, онҳоро ба ҳамин гуна рафтор ҳидоят кардан зарур аст. Вале гап дар сари он аст, ки алҳол мо дар сиёсати оид ба кадрҳо аз демократия пурра истифода намебарем, онро вобастаи хоҳиши ин ё он комитети партиявӣ гардондаем.

Худатон фикр кунед. Интихобот дар ташкилотҳои камшумори партиявӣ марҳалаи муҳими демократиконии кори байни кадрҳо гардид. Дар 746 гурӯҳи партиявӣ, 804 ташкилоти цехӣ ва 706 ташкилоти ибтидоии партиявӣ интихобот дар сурати пешбарӣ намудани ду ва аз ин ҳам зиёдтари номзадҳо гузаронда шуд. **Вале баъзе комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар шароити демократиконӣ ба ташаккули фаъолони партиявии интихобӣ хеле саҳлкорона муносибат карданд. Дар натиҷаи ин ба вазифаҳои роҳбарикунанда ба ҷои сарварони серталабу салоҳиятнок коммунистоне омаданд, ки принципиокӣ ва маълумоти умумии кофӣ надоранд.**

«Дар ташкилоти партиявӣ, — навишта буд В. И. Ленин, — принципи интихобнро на дар забон, балки дар амал, на ҳамчун ҷумлаи зебо, вале пуч, балки ҳамчун принципи ҳақиқатан наве ба кор бурдан мумкин аст, ки вай алоқаҳои партиявиро ҳақиқатан нав, васеътар ва мустаҳкам мекунад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 10, с. 23). Қас ин суханҳоро мулоҳиза карда, боз ҳам чуқуртар дарк менамоияд, ки бисьёр ташкилотҳои партиявии мо чи гуна имкониятҳои калонро аз даст медиҳанд.

Инак, боз як чизе ки моро ба ташвиш меорад: дар як қатор районҳо ҳангоми ҳисобот кори ягон котиби ташкилоти ибтидоии партиявӣ ғайриқаноатбахш дониста нашуд. Инро чӣ хел бояд фаҳмид? Наход, ки ҳама нағз кор карда бошанд? Не, албатта! Сабаб дар он аст, ки бисьёр коммунистон ба танқид ва худтанқид омода набуданд, яъне интихобот дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ на дар ҳама ҷо мувофиқи талаботи демократиконӣ ва ошкорбаёнӣ гузаронда шуд. Ва ин баъдтар, дар рафти ҳисоботи бюрои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, комитетҳои партиявӣ оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ ошкор гардид, ки аз ҳайати бюроҳои партиявӣ 462 кас, аз он ҷумла 133 котиби ташкилоти ибтидоии партиявӣ, 131 аъзои комитети партиявӣ ва бюрои партиявӣ бароварда шуд. Қори 30 ташкилоти ибтидоии партиявӣ ғайриқаноатбахш дониста, 13 аъзои бюрои комитети районӣ ва шаҳрии партия иваз карда шуд.

Шароити наве, ки дар ҷамъият муҳайё шудааст, мебоист коммунистони қаториро ба мубодилаи озодонаи афкор, аз рӯи масъалаҳои ҷамъшудаи ҳаётамон ҷасурона муроҷиат кардан ба ташкилотҳои болоӣ водор мекард. Вале ин гуна одамонро, масалан, дар қабулгоҳи КМ хеле кам дидан мумкин аст. Ба мо бештар бо масъалаҳои шахсӣ муроҷиат мекунанд. Ҳанӯз қолаби солҳои сол вуҷуддоштаи тасаввуроте амал мекунад, ки мувофиқи он ҳама амру фармон аз болост ва ҳақиқатро фақат дар ташкилотҳои болоӣ ҷустан лозим аст. Ва дар ин ҳол фикри коллектив, фикри одамоне, ки ҳамроҳашон кор мекунанд, ба инобат гирифта намешавад. Мутаассифона, баъзан демократиконӣ ҳамин тавр фаҳмида мешавад ва бисьёр органҳои маҳаллии советӣ ва хоҷагӣ, ки ҳалли аксари масъалаҳои рӯзгор вазифаи онҳост, бо рафтору кирдори худ ба чунин фаҳмиш мусоидат мекунанд.

Ҳаминро ҳам бояд гуфт, ки дар рафти бозсозӣ ба майдон аввал гурӯҳи махсуси одамоне баромаданд, ки худро мубориизони адолат меноманд. Аммо, вақте ки кас бо ин қабил одамон аз наздик шинос мешавад, маълум мегардад, ки ба онҳо адолат ҳаргиз лозим нест. Барои онон ғавғо бардоштан, митингбозӣ кардан, атрофиёнро ба шӯр овардан айни муддаост. Боре як коргар ҳангоми сӯҳбат муносибатро ба ин «мубориизон» басо равшан ифода намуда, чунин гуфт: «Одами поквиҷдон, меҳнаткаши ҳақиқӣ ҳарзагӯӣ намекунад. Ӯ одат кардааст корашро аз таҳти дил иҷро кунад, бо авомфиребӣ машғул шуданро ор медонад».

Ман комилан ҳамфикри ин коргар ҳастам. Дар воқеъ, **даврам демократиконӣ ва ошкорбаёнӣ ин айёми на фақат масъалаҳои альтернативӣ, балки қарордодҳои альтернативӣ ҳам мебошад. Дар назди касе бо ҳаёҳӯӣ масъала гузошта, дар айни ҳол барои ҳалли он коре накардан осонтар аст. Мо, коммунистон, бояд диққати одамонро на ба вай-**

**ронкорӣ, балки ба бунъёдкорӣ, на ба бадном кардани роҳбарони обрӯмаид (ман роҳбарони бадномшударо дар назар надорам), балки ба ҷустуҷӯ карда ёфтан ва дастгирӣ намудани онҳо ҷалб кунем. Ҳар яки мо бояд барои оқибати калому рафтораш ҷавобгар бошад, дар паси онҳо мақсади ниҳоии бозсозӣ, на ин ки нафъи фаврии мағрурона бинад.**

Ин гуфтаҳо, албатта, на фақат ба иштироккунандагони қатории процессҳое, ки дар ҷамъиятамон ба амал меоянд, нисбат доранд. Онҳо қабл аз ҳама ба кадрҳои роҳбарикунанда таалluқ доранд. Дар амалия чӣ ҳодиса рух медиҳад? Баъзе роҳбарон барои сазовори эътирофи халқ шудан кӯшида, ба ҳалли проблемаҳои аз ҳад зиёд боғайратона камар мебананд. Албатта, барои ҳалли онҳо саъю кӯшиш кардан зарур аст, вале чӣ тавр? Ба фикри ман, шитобкорӣ (аз ин ҷо бемулоҳизагӣ) дар ҳалли, фарз кардем, масъалаҳои идеологӣ ва ё миллӣ фақат зарар оварда метавонаду бас. Ва, баръакс, дар ҳалли проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ ва маданӣ, ки дар республикаи мо басо бисьёранд, сусткорӣ кардан норавост.

Дар ин роҳ душвориҳои зиёде ҷой доранд, мо аз саҳву хатоҳо ҳам эмин нестем. Ин саҳву хатоҳо асосан дар ҷойҳое содир карда мешаванд, ки дар он ҷо маҳалчигию ошнобозӣ реша давондааст, комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ роҳи ба ҳаёти коллективҳои меҳнатӣ, сокинони қишлоқ ва район даҳолат накарданро пеш мегиранд. Дар ин бобат воқеаҳои дар районн Ҳисор рухдода мисол шуда метавонанд. Маҳалчигию ошнобозӣ, мавҷуд набудани танқиду худтанқидкунӣ ва ошкорбаёнӣ, бепарвогии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ боиси вазъияти носолими маънавию психологӣ шуданд. Оқибати ин ҳама ҳамин буд, ки гурӯҳи калони сокинони яке аз қишлоқҳо ба КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон барои «ёфтани ҳақиқат» омад. Чунин факт комилан тоқатфарсост, ки гунаҳкорони ин кирдори иғвогарона роҳбарони коммунист буданд. Комитети районии партия барои барҳам задани вазъияти ҷанҷолӣ сари вақт чора надид ва худро ба канор гирифт. Бюрои КМ ба ин ҳодиса баҳои принципиалона дод.

Мисоли дигари боиси оқибатҳои бад шудани сусткорӣ дар ҳалли масъалаҳои муҳим. Ба бюрои КМ борҳо лозим омад, ки кори комитети партиявии вилояти Қӯрғонтеппаро бо кадрҳо мавриди муҳокима қарор диҳад. Дар ин кор ба саҳву хатоҳои ҷиддӣ роҳ дода мешуданд, ки дар натиҷа дар вилоят вазъияти нохуш ба амал омад. Ба комитети вилоятии партия мактубҳои зиёде меомаданд, ки дар онҳо аз ҳодисаҳои суиистеъмолкунии як қатор роҳбарон хабар дода мешуд. Вале комитети вилоятии партия барои солим гардондани вазъият чорае намедид ва, шояд, барои аз мавқеи бозсозӣ мулоҳиза кардани фактҳои ҷойдошта намешитобид. Ин корро Комитети Марказӣ ба ҷо овард, зеро ҳоҷати мунтазири амалиёти қатъии комитети вилоятии партия шудан набуд. Дар тӯли якуним соли гузашта роҳбарияти аксари районҳои вилоят мустаҳкам карда шуд. Ҷамъбасти соли 1987 нишон дод, ки чораҳои дидашуда натиҷаҳои мусбат бахшиданд. Аммо Комитети Марказӣ вазъияти корҳоро дар вилоят зери назорати доимӣ гирифтааст.

Ба татбиқи бомуваффақияти сиёсати оиди кадрҳо боз чӣ халал мерасонад? Дар таи даҳсолаҳои охир проблемаҳои зиёд, аз он ҷумла дар соҳаи муносибатҳои миллӣ, забон ва таърих, ба миён омадаанд. Дар республикаи мо як қисми зиёиёну студентон ин масъалаҳоро боисрор ба миён мегузоранд ва аз онҳо рӯй тофтан лозим нест. Бори гарони замони гузашта набояд бар дӯши мо абадӣ монад. Вале ин проблемаҳоро мулоҳизакорона ва ҳатман бо салоҳият, бо иштироки тамоми халқ, на ин ки ягон қисми он ва ё фақат намояндагони вай ҳал кардан зарур аст. Дар ин кор ба ҳалли яктарафаи масъала, истифодаи тарзу усулҳои кӯҳна роҳ додан мумкин нест. Алалхусус аз он сабаб, ки марҳалаи ҳозираи тараққиёт имкон медиҳад ҳамаи он чи ки ба прогресс кӯмак мерасонаду ба нафъи ҷамъият аст, истифода бурда шавад.

**Масъалаҳои ғуншударо дар республика ҳал карда, вазифаи инкишоф додани робитаҳои интернационалиро низ фаромӯш кардан лозим нест. Хеле муҳим аст, ки ба маҳдудият ва маҳсурияти миллӣ роҳ дода нашавад.**

Аксарияти проблемаҳои зикршуда, ба ақидаи ман, на аз соҳаи сиёсатанд, чунки аслан ба роҳи сиёсии партия ҳеҷ кас муқобил нест. Гап дар сари маҳорат ва тарзи ҳали ин проблемаҳо, инчунин савияи маданият, доираи дониш ва, метавон гуфт, камолоти маърифати кадрҳои мост.

Дар шароити нав на ҳама нағз мефаҳманд, ки демократия ин ифодаи иродаи аксарият аст. Барои ҳар касе, ки тартиботи демократиро асоси ҳаёти ҷамъиятӣ мешуморад, бояд қоида шавад: дар рафти муҳокимаи масъала баҳсу мунозара кардан, норозигӣ баён намудан ва ақидаи худро ҳимоя кардан мумкин аст. Аммо, агар қарор қабул шуда бошад, ба иродаи аксарият итоат кардан зарур. «Агар хоҳиши ҳақиқии якҷоя кор кардан мавҷуд бошад, — гуфта буд В. И. Ленин, — он гоҳ хоҳиши ба иродаи аксарият... итоат кардан ҳам бояд бошад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 7, с. 184).

Мутаассифона, дар сурати мавҷуд набудани анъанаҳои демократизм баъзан дар мубоҳиса онҳое дастболо мешаванд, ки манфиати гурӯҳӣ, маҳалчигӣ ва ғайраро авлотар медонанд. Ана як мисол. Дар колхози «Бешкент»-и райони Шаҳртуз масъалаи эътимод ба раиси колхоз Э. Хӯҷамқулов ба миён омад. Вазъияти ҷанҷолиро тавассути интихобот бартараф кардан лозим буд. Ба ин вазифа се номзад пешниҳод карда шуд. Аз сесад нафар иштироккунандагони маҷлиси колхозчиён аксарият ба тарафдории муаллими омӯзишгоҳи касбҳои техникии қишлоқ Х. Умаров овоз доданд. Масъала гӯё ҳал шуда буд. Вале тарафдорони Хӯҷамқулов дар маркази район ҷамъ омада, талаб карданд, ки интихоботи нави раиси колхоз гузаронда шавад. Ана ҳамин аст нафаҳмидани аҳамияти фишангҳои демократия. Аз ин бармеояд, ки дар ин соҳа ҳанӯз корҳои зиёдеро ба ҷо овардан зарур аст. Агар ин аҳвол давом кунад, мо (ман органҳои роҳбарикунандаро дар назар дорам) маҷбур мешавем ба ҷанҷолҳои беохир дахолат кунем ва он гоҳ барои кори конструктивӣ фурсат нахоҳад монд.

Ҳозир бошад, ба мо муносибати конструктивӣ ба ҳалли проблемаҳои баамаломада, аз ҷумла ба проблемаи кадрҳо, бениҳоят зарур аст. Қабл аз ҳама дар бораи қатъиян беҳтар намудани кори тайёр кардани мутахассисони хоҷагии халқ мулоҳиза бояд кард. Сухан на аз хусуси беҳбуди миқдорӣ, балки аз беҳбуди сифатӣ меравад. Ин фикр дар Пленуми февралии (с. 1988) КМ КПСС махсусан баланд садо дод. Чунин гузориши масъала дар шароити ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ ба таври оммавӣ гузаштани корхонаҳо аҳамияти махсусе пайдо мекунад. Барои исботи фикри худ мисоле меоварам.

Дар яке аз маҷлисҳои котиботи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон программаи ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаштани колхозу совхозҳои республика муҳокима мешуд. Ба чунин савол, ки кадрҳои маҳаллии мо дар хоҷагиҳо барои ба ҳисоби хоҷагӣ гузаштан то чӣ андоза тайёр карда шудаанд, муаллифони программаи мазкур ҷавоб доданд: ҳамагӣ 10 — 12 роҳбар ба гузаштан ба ин усули кор омодааст (маълумоти иқтисодии онҳо дар назар дошта мешавад).

Албатта, ғамхории тайёр кардани мутахассисони баландихтисос асосан ба зиммаи донишкадаҳои олии республика меафтад. Аммо чунин факт ташвишовар аст, ки дар мо аз байни хатмкунандагони донишкадаҳои олии беҳтарини мамлакат ба вазифаҳои роҳбарикунанда хеле кам пешбарӣ карда мешаванд. Ҳол он ки онҳо отряди калони мутахассисоне мебошанд, ки на фақат соҳиби дониши ҳаматарафа шудаанд.

Сол аз сол ниятҳои неки ба вазифаҳои роҳбарикунанда пешбарӣ намудани занон амалӣ намегарданд. Сабабҳои боздорандаи ин процесс ҳар қадар объективӣ бошанд ҳам, монеаи асосӣ қафомонии психологияи мардони роҳбар мебошад. Онҳо аз чунин ақидаи кӯҳна даст кашида наметавонанд, ки гӯё зан-роҳбар коркуни нокомил аст. Соли гузашта ҳам мо ин ақидаро барҳам зада натавонистем. Шумораи занон дар байни ҳамаи котибони комитетҳои партиявии шаҳру районҳо (30,3 фоиз), инструкторони комитетҳои вилоятии партия (15,2 фоиз) тағьир наёфт. Имсол пешравие ба назар мерасад, чунончи, ба мактабҳон партиявии мамлакат барои таҳсил назар ба солҳои пешина бештар занон фиристода хоҳанд шуд. Вале бояд гуфт, ки вазъияти имрӯза низ моро қаноат кунонида наметавонад. Мисли пештара занон ба таҳсили партиявӣ аз вилояти Қӯрғонтеппа, районҳои Турсунзода, Ғарм, Комсомолобод ва Ҳисор бо дили нохоҳам фиристода мешаванд.

Аммо шумораи шаҳрҳое, ки дар онҳо кадрҳои мо маълумоти партиявию сиёсии худро мукаммал мегардонанд, сол то сол меафзояд. Агар то соли 1985 онҳо фақат ба Москваю Тошкент фиристода мешуда бошанд, пас соли 1987 барои онҳо мактабҳои партиявии шаҳрҳои Вильнюс, Ленинград, Ростов-лаби Дон, Свердловск ва Новосибирск дарҳои худро боз карданд. Дар баробари ин аз хусуси мубодилаи кадрҳо ба муддати ду-се сол бо як қатор вилоятҳои РСФСР гуфтушунид карда мешавад. Байни вилоятҳои Қӯрғонтеппа ва Калинин шартномаи дахлдоре ба имзо расидааст.

Мубодилаи тарафайни кадрҳо вақтҳои охир дар дохили республика ҳам вусъат ёфтааст. Сабабаш дар он аст, ки бисьёр вақт ҳангоми мулоқот бо коллективҳои меҳнатӣ, дар мактубҳои меҳнаткашон масъала гузошта мешавад, ки гӯё намояндагони ин ва ё он вилоят, район дар органҳои идоракунандаи республика каманд. Агар аз ҷиҳати микдор гирем, пас шумораи онҳо баъзан фарқ мекунад. Вале ҳаминро ба назар гирифтан зарур аст, ки ҳуқуқи баробари ишғол кардани вазифаро дар органҳои республикавӣ низ риоя бояд кард, на ин ки ҳамаи хоҳишмандонро ба ин вазифаҳо бо назардошти ҷиҳати территориявӣ таъин намуд. «Мусобиқаи озодонаи қобилияту хирад лозим аст», — қайд намуд М. С. Горбачёв дар Пленуми февралии (с. 1987) КМ КПСС. Ин фикр зарурати интихоби озодонаю демократии кадрҳоро бе ҳеҷ як гузашту имтиёзҳо нишон медиҳад.

Ба афзудани масъулияти кадрҳо барои участкаи кори супурдашуда аттестацияи бисьёр категорияҳои коркунон мусоидат мекунад. Вай, аз ҷумла, органҳои ҳифзи қонуну тартиботро низ дар бар гирифт. Аввалин шуда ин имтиҳони масъулиятнокро кормандони шӯъбаи корҳои дохилии комиҷроияи райони Орҷоникидзеобод супурданд. Баъзе рақамҳоро мисол меоварем. Аз офицероне, ки дар ин муассиса хизмат мекунанд, фақат 24 нафарашон аз аттестация бомуваффақият гузаштанд. Аз рӯи хулосаи комиссия, онҳо ба вазифаи ишғол мекардагиашон мувофиқанд. Аз коркунони қатории шӯъбаи корҳои дохилӣ танҳо 49 кас баҳои қаноатбахш гирифт, 17 кас шартан аттестация карда, 14 кас ба вазифааш номувофиқ дониста шуд.

Камбудиҳое, ки комиссияи аттестационӣ ошкор намуд, водор месозанд, ки баъзе хулосаҳо бароварда шаванд. Алалхусус, муҳити носолими маънавию психологӣ дар коллективи шӯъбаи корҳои дохилӣ, дараҷаи хеле пасти тайёрии касбӣ ва идеявию сиёсии тамоми ҳайати кормандон, интизоми сусти онҳо қайд карда шуд. Амалан ягон корманди аттестациявшаванда вазифаҳои бевоситаи худро дуруст баён карда натавонист, бисьёре аз онҳо ярoқи шахсиашонро истифода бурда наметавонанд.

Дар шӯъбаи корҳои дохилии комиҷроияи районии Орҷоникидзеобод дараҷаи ошкор сохтани ҷиноят пастарин дар республика аст. Ин

аз бисьёр ҷиҳат оқибати он аст, ки коркунони алоҳидаи милиция алоқаҳои хешигарӣ ва маҳалчигӣ дошта, бисьёр вақт ба муфаттишон бо ҳар гуна хоҳиши ғайриқонунӣ мурочиат менамоянд, баъзан ба бурдани тафтиш пинҳонкорона халал мерасонанд.

Ба гумон аст, ки дар дигар ҷузъҳои органҳои корҳои дохилии республика кормандон ва фаъолияти онҳо аз оне ки дар рафти аттестация дар Орҷоникидзеобод ошкор шуд, фарқи калон дошта бошанд. Инро ҷамъбасти тафтишоти кори муҳофизати қонуну тартибот, ки боз дар понздаҳ райони республика гузаронда шуд, собит менамояд. Манзара дар ҳама ҷо ҳузновар аст, бозсозии куллӣ ҳанӯз ҳис карда намешавад. Дар ҳар район ҳодисаҳои бо вайронкунандагони қонун унс гирифтани коркунони милиция ошкор гардиданд.

Албатта, чунин вазъияти ногувори органҳои муҳофизати ҳуқуқу тартибот сабаб дорад. Чунончи, солҳои зиёд онҳо танқид ва назорат карда намешуданд. Вале акнун, дар айёми бозсозӣ, ошкорбаёнӣ бояд воситаи асосии беҳбудии корҳо гардад. Албатта, сафҳои кормандони органҳои муҳофизати қонуну тартиботро аз одамони носазовор тоза кардан зарур аст. Вале онҳое, ки дар ин органҳо мондаанд, бояд дониши умумӣ ва касбиашонро мунтазам такмил диҳанд, таҷрибаи мусбатро омӯзанд. Яке аз шартҳои муҳими бозсозӣ дар ин система муқаррар кардани алоқаи мустаҳкам бо халқ аст, ки он муддате қариб тамоман фаромӯш шуда буд.

АЛОҚА бо халқ, маслиҳат бо халқ.. Ба ин суханҳо, ки солиёни пеш ба сабаби истифодаи аз ҳад зиёд маъноящонро гум карда буданд, мазмуну моҳияти ҳақиқиашонро баргардондан зарур аст. Онҳо ба сиёсати оид ба кадрҳо бевосита дахл дорад. Муваффақияти ин кор ба андозаи калон ба он вобаста хоҳад буд, ки мо назоратро на фақат аз боло, балки аз поён ҳам муқаррар карда метавонем ё не. Кадрҳо асосан бояд на ба «роҳбарон», балки ба коллективҳои меҳнатӣ, ба мардум такья кунанд. Ана дар ҳамин аст моҳияти сиёсати ҳозира. Агар кас зери назорати омма бошад, мекӯшад ба одамон беҳтар хизмат кунад. Ин кафолату воситаи роҳ надодан ба ҳар гуна қаллобию ғорат кардани пули давлат, воситаи дар инсон эҳтиёт намудани инсонигарист. Дар айни ҳол ин воситаи самарабахши тарбияи кадрҳо дар шароити социализм мебошад.

Бозсозӣ барои мо имконияти беҳтарини дар муддати кӯтоҳ аз сар гузарондани бисьёр вазъиятҳои бегонаеро муҳайё месозад, ки моро аз ҷиҳати назариявӣ ва амалӣ ғанӣ мегардонанд, бо таҷрибаи нави ҳаётӣ мусаллаҳ мекунанд. Нигаред: ҳанӯз дина мо интихоби директорону сардорони бригадаҳоро дар истеҳсолот ҳодисаи фавқулодда мешуморидем. Акнун боварӣ ҳосил кардаем, ки дар аксар мавридҳо ин шакли демократия комилан дуруст будааст. Дар хотир дорам, ҳангоми ба вазифаи директори заводи конструкцияҳои оҳану бетонӣ ва қисмҳои бинокории Душанбе интихоб намудани В. Носиров эҳтиёткорӣ зоҳир карда, мегуфтанд, ки на маълумоти зарурӣ дораду на малакаҳои ташкилотчигӣ. Аз он рӯзҳо беш аз як сол гузашт, вале аз он тарсу эҳтиёткорӣ осоре намонд — директори нав рафиқ Носиров В. вазифаҳояшро нағз ба ҷо меоварад. Аз ин чунин бармеояд, ки мардум ин дафъа ҳам хато накард ва боварӣ ба номзади худ ҳангоми интихобот ба кори амалӣ ва дастгирӣ табдил ёфт.

Боварию дастгирӣ барои кадрҳои мо махсусан дар шароити нави иқтисодӣ заруранд. Татбиқи Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ, гузаштан ба худмаблағтаъминкунӣ ва худхароҷотбарорӣ тарзи нави муносибатҳои мутақобилаи байни меҳнаткашони оддӣ ва роҳбаронро низ тақозо доранд. Соли ҷорӣ аз он ҷиҳат шавқангез аст, ки натиҷаҳои аввалини кори коллективҳои меҳнатӣ дар шароити нав маълум мешаванд.

Дар хусуси кори партиявӣ ҳаминро гуфтан зарур аст, ки маркази он бояд дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ қарор гирад. Вале мулоқоти ба қарибӣ бо коллективҳои меҳнатии корхонаҳои саноатии республика барпогардидаи коркунони аппарати КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон нишон дод, ки бисьёр кадрҳои роҳбарикунанда ва коргарон нуктаҳои асосии Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ, унсурҳои ҳисоби хоҷагиро намедонанд, таълими иқтисодӣ бояду шояд ташкил карда нашудааст. Ҳоло барои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, кормандони комитетҳои партиявӣ аз расондани кӯмаки амалӣ ба коллективҳои меҳнатӣ барои омӯхтани механизми нави хоҷагидорӣ дида вазифаи муҳимтаре нест. Муваффақияти бозсозӣ ба он вобаста аст, ки ташкилотҳои партиявӣ дар фаъолияти амалии худ омили инсониро то чи андоза фаъол сохта, неруи эҷодии онро ба кор андохта, роли пешоҳангии коммунистонро таъмин карда метавонанд.

Мо аз рӯи ҷамъбасти пленумҳои комитетҳои партиявӣ, ки дар онҳо ҳисобот дар бораи роҳбарӣ ба бозсозӣ мавриди муҳокима қарор гирифт, семинарҳои котибони ташкилотҳои партиявӣ гузарондем. Дар онҳо натиҷаҳои ҳисобот муфассал таҳлил намуда, барои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ тавсияҳои мушаххас муайян карда шуданд. Ҳозир коммунистони ташкилоти партиявии республика барои баланд бардоштани қобилияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ корҳои зиёдеро ба ҷо меоранд. Бо мақсади беҳтар намудани сифати ҳайати коммунистон қабул ба партия ба андозае кам карда шуд. Соли 1986 ба сафҳои он 3327 кас, соли 1987 назар ба ин 134 кас камтар қабул карда шуд. Коммунистон нисбат ба ҳар гуна рафтори ношоями рафиқони ҳампартиявиашон қатъитар муносибат мекардагӣ шуданд. Соли гузашта барои кирдорҳои гуногун 957 кас аз партия хориҷ карда шуд, ки ин назар ба соли 1986-ум 56 кас зиёд аст. Барои додани тавсияномаҳои ғайриобъективӣ се баробар зиёд аъзоёни партия ба ҷавобгарии партиявӣ кашида шуданд. Ҳисоботи коммунистон дар бораи иҷрои вазифаҳои уставӣ мунтазамона шудааст. Аммо баъзеҳо бо мақсади соҳиб шудан ба мансаб роҳи фиребро пеш гирифта, мекӯшанд ба партия дохил шаванд. Ташкилотҳои алоҳидаи партиявӣ бошанд, беприниципӣ зоҳир намуда, ба онҳо барои ин кӯмак мерасонанд. Масалан, муаллимаи мактаби миёнаи № 9 райони Данғара Х. С. Давлатова бидуни гузарондани маҷлиси партиявӣ номзад ба аъзогии КПСС қабул шуда буд, дар ташкилоти ибтидоии партиявии иттиҳодияи истеҳсолии ҳунарҳои бадеии «Гулдаст»-и Душанбе В. Х. Вафоев низ бо роҳи фиреб номзад ба аъзогии партия қабул гардид. Ба ҳамаи ин ҳодисаҳо баҳои принципӣ дода шуд. Барои назорати суст коркунони комитетҳои партиявӣ сахт ҷазо дода, котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ аз роҳбарӣ дур ва аз партия хориҷ карда шуданд.

Дар муҳити партиявӣ ҳар як ҳодисаи дуршавӣ аз талабҳои Устави КПСС бояд ҳодисаи комилан тоқатнопазир дониста шавад. Процесси бозсозии кори партиявиро дар марҳалаи ҳозира, дар арафаи Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС беш аз ҳама пурзӯршавии серталабии рафиқонаи бо фаъолии эҷодии коммунистон пайвастшуда тавсиф менамояд.

Давраи ҳозираи бозсозӣ амалиёти қатъии оммаи васеи аҳолиро тақозо дорад. Ба кори пурсамари амалӣ ҷалб намудани онҳо вазифаи умдатарини ҳар як комитети партиявӣ, ҳар як ташкилоти ибтидоии партиявӣ мебошад. Маҳз ҳамин, яъне ба бозсозӣ, ба мубориза баҳри тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ сафарбар кардани омма таҷассуми амалии размандагии ҳамаи звеноҳои партиявӣ аст.

# НЕРУИ ИДЕЯВИЮ МАЪНАВИИ ЗАХИРАИ КАДРҲО

**Тамоми** маҷмӯи масъалаҳое, ки ба муҳокимаи Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС гузошта мешаванд, аз нуқтаи назари роҳбарии партиявӣ ба бозсозӣ дида баромада хоҳанд шуд. Дараҷаи ин роҳбарӣ бевосита бо он муайян мегардад, ки ҳоло дар ҳар соҳаи кор кадрҳо чӣ тавр хоста гирифта шудаанд ва комитетҳои партиявӣ барои дар оянда нав кардани онҳо чӣ гуна захира доранд. Ташаккули захираи кадрҳо қисми таркибии сиёсати партия оид ба кадрҳо мебошад. Дар шароити дигаргунсозиҳои революционӣ, ки нисбат ба ҳамаи кадрҳо серталабӣ зоҳир карда мешавад, такомулоти худи гузориши ин кор аҳамияти бағоят калон пайдо менамояд.

Захираи кадрҳо ин коркунони оянда, номзадҳои эҳтимолӣ ба вазифаҳои роҳбарикунанда мебошанд ва онҳоро органҳои дахлдори партиявӣ, советӣ, касабавӣ, комсомолӣ ба ҳамин мақсад омода месозанд. Редакцияи журнал ба фаъолони партиявии шаҳру районҳои гуногуни республика, ки ба захираи кадрҳо дохил карда шудаанд, муроҷиат намуд, ки оид ба проблемаҳои умдатарини бозсозии услуби кори комитетҳои партиявӣ фикру мулоҳизаҳои худро баён намоянд. Аз онҳо хоҳиш карда шуд, ки ба саволҳои зерин ҷавоб диҳанд:

**САВОЛНОМАИ ЖУРНАЛ**

*1. ШУМО ИШТИРОКИ ШАХСИАТОНРО ДАР БОЗСОЗӢ ЧӢ ТАВР МЕФАҲМЕД? (Инро дар мисоли кори ҳаррӯзаи амалии худ шаҳр диҳед).*

*2. АГАР ШУМО БА ҲАМОН СОҲАИ КОРЕ, КИ БАРОИ ОН БА ЗАХИРА ДОХИЛ ГАРДИДАЕД, ПЕШБАРӢ ШАВЕД, ДАР НАВБАТИ АВВАЛ БА ЧӢ МУВАФФАҚ ШУДАНӢ ҲАСТЕД?*

Ҷавобҳои ба редакция омада неруи рӯзафзуни идеявию маънавии захираи кадрҳоро аз ҳар ҷиҳат тавсиф мекунанд. Инак, баъзе аз он ҷавобҳо.

## А. МУРОДАЛИЕВ,
### ҷонишини мудири шӯъбаи кори ташкилию партиявии комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ:

«1. Ба бозсозӣ ташкилу сафарбар кардани одамонро вазифаи асосии худ мешуморам. Бо ин мақсад вақти корамро аниқ тақсим кардам, то ки ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мунтазам рафта истам. Дар маҳал ёрии конкретии амалӣ мерасонам. Иштирокам дар нӯҳ маҷлиси ҳисоботию интихоботии партиявӣ ба ман материали зарурӣ дод, ки вазъияти ин ташкилотҳоро таҳлил намоям. Дар давоми панҷ моҳи охир дар маҳалҳои дурдасти районҳои Ванҷ, Ишкошим, Рӯшон, Шуғнон будам. Ба комитети партиявии райони Рӯшон ёрӣ расондам, ки ба пленум тайёрии пухта бинад. Дар ин пленум ҳисоботи бюрои комитети райониии партия оид ба роҳбарӣ ба бозсозӣ муҳокима гардид. Кори ташкилотҳои партиявии совхози «50-солагии Октябрь», фабрикаи дӯзандагиро чуқур омӯхтам. Дар муайян кардани тадбирҳои баланд бардоштани роли ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ оид ба татбиқи бозсозӣ, такомули таълими фаъолони интихобӣ иштирок менамоям. Хулоса, кори ман гуногунҷабҳа буда, онро якхелаю якранга кардан ва бо ягон доираи муайян маҳдуд гардондан мумкин нест...

2. Дар навбати аввал ба омӯзиши пешомадҳо ва муайян кардани самтҳои афзалиятноки тараққиёти район машғул мешавам. Корамро мувофиқи ҳамин ба роҳ мемонам. Неруи кадрҳоро чуқур меомӯзам, дар бораи ташаккули захираи кадрҳо, ҷорӣ гардидани ошкорбаёнӣ ва асосҳои демократӣ ғамхорӣ мекунам. Барои ин:

а) вазифаҳои холӣ бо роҳи конкурс, аз рӯи принципи интихоб ишғол карда мешаванд;

б) ҳар шахси даъвогари вазифа программаи худро ба воситаи матбуоти маҳаллӣ пешниҳод менамояд. Шахсони интихобшуда баъди ним ё як сол дар маҷлисҳои бюро, пленумҳо, ҳангоми мулоқот бо аҳли ҷамъият ҳисобот хоҳанд дод. Ташкилоти ибтидоии партиявиро ҷои асосии кор қарор медиҳам. Барои мустаҳкам кардани алоқа бо гурӯҳҳои гуногуни иҷтимоии аҳолӣ васеъ истифода бурдани мулоқотҳо дар ҷои истиқомат, рӯзҳои мактуби кушодро зарур мешуморам. Тамоми чораҳоро мебинам, ки котибони ташкилотҳои партиявӣ баробари роҳбарони хоҷагӣ барои вазъияти корҳои истеҳсолот масъул бошанд. Дар айни замон барои беҳтар шудани шароити меҳнати онҳо ғамхорӣ мекунам.

Ба фикрам, усули сохтмони халқӣ — ҳашар ва дигар омилҳои вусъати фаъолияти ҷамъиятии оммаро пурратар истифода бурдан зарур аст.

Боз як чизро қайд карданӣ ҳастам: кӯшиш менамоям, ки ягон рафтори ношоистаи аъзои КПСС беҷазо намонад, фактҳои дуздӣ, ҳаннотӣ, ҳамшаҳрчигӣ, муфтхӯрӣ ҳатман ошкоро баён карда шаванд».

**Дар саъю амале, ки дар ҷавобҳо зикр шудааст, чӣ қобили таваҷҷӯҳ аст? Якум, тамоюли муфассал таҳлил кардани вазъияти воқеӣ ва имконияти худ барои таъсиррасонӣ ба ҳолати кор. Дуюм, бевосита бо звеноҳои поёнии партиявӣ алоқа муқаррар кардани коркунони комитети вилоятии партия. Сеюм, кӯшиши мустақилона фикру андеша рондан, ба тарзи худ ҳал кардани проблемаҳо.**

## В. ОСИН,
### раиси комитети назорати халқии райони Фрунзеи шаҳри Душанбе:

«1. Ман иштироки шахсиамро дар бозсозӣ пеш аз ҳама дар иҷрои софдилонаи вазифаҳоям ва муносибати эҷодкорона ба иҷрои вазифаҳои ба миён гузошташуда мебинам. Дар даврaи бозсозӣ, ба фикрам, барои худ муайян кардани самтҳои асосии фаъолият ва ҳатман ба даст овардани натиҷаи ниҳоӣ махсусан муҳим аст. Яке аз чунин самтҳои кори ман назорат ба рафти таҷҳизонии техникии истеҳсолот ва истифодаи самарабахши техникаи нав аст. Иттиҳодияи лоиҳакашию бинокории «Душанбежилстрой» аз ҷумлаи объектҳои чунин назорат мебошад. Дар ин ҷо пешравӣ ба назар мерасад: агар соли 1986 иқтидорҳои истеҳсолӣ 63 фоиз истифода шуда бошанд, пас дар соли 1987-ум 85 фоиз истифода гардидаанд.

2. Кӯшиш дорам пеш аз ҳама ба мустаҳкам шудани интизоми иҷро ва аз тарафи ҳар як шахси иҷрокунанда дарк намудани мақсади кори ба ӯ супурдашуда муваффақ шавам».

Ҳар ду ҷавоб моҳиятан диққатро ба як чиз ҷалб менамояд: меъёри асосии саҳми шахсӣ ба бозсозӣ натиҷаи ниҳоӣ мебошад. Мақсади кори худ қарор додани на натиҷаҳои мобайнӣ, балки натиҷаҳои ниҳоӣ моҳияти дигарунсозиҳои тамоми соҳаҳои фаъолияти ҷамъиятро муайян менамояд.

### О. АСТАФЬЕВ,
### инструктори шӯъбаи кори ташкилию партиявии КМ ПК Тоҷикистон:

«1. Шахсан иштирок кардан дар бозсозӣ бароям маънои дар мӯҳлати кӯтоҳтарин ва ба тарзи беҳтарин ба ҷо овардани ҳамаи он чиро дорад, ки ба ман вобаста аст. Масалан, яке аз вазифаҳои ман таҳлил кардани структураи ташкилотҳои партиявӣ ва муайян намудани тавсияҳо барои беҳбуди он мебошад. Ин структура ҳанӯз мукаммал нест. Ба структураи истеҳсолот мувофиқ гардондани он муддати дароз муяссар нашуд. Вақтҳои охир мо муносибатро ба кор тағйир додем, бо тавсияҳо маҳдуд нашуда, бо мудирони шӯъбаҳои ташкилии комитетҳои районии партия робитаи зичи корӣ муқаррар кардем. Якҷоя имкониятҳои такмил додани кори ҷобаҷогузории коммунистони ҳар ташкилоти ибтидоии партиявиро омӯхтем. Бо мақсади баланд кардани роли пешоҳангии коммунистон дар соҳаҳои асосии бозсозӣ шумораи ташкилотҳои цехии партиявӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ дар республика зиёд карда шуд.

2. Кӯшиш мекунам, ки мустақилияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бештар шавад. Ба ин бо роҳи барҳам додани васоити майда чуйдаи онҳо, даст кашидан аз усулҳои фармондеҳию маъмурии таъсиррасонӣ, ба назар гирифтани хусусияти хоси кори комитети партиявӣ чун органи роҳбарии сиёсӣ ноил шудан мумкин аст».

Дар ҳақиқат, ҳоло комитетҳои партиявии ҳамаи зинаҳо давраи дигаргунии куллиро аз сар мегузаронанд: ба услуби кори худ ба таври принципиалӣ баҳо медиҳанд, аз функцияҳои диспетчерӣ қатъиян даст мекашанд, ташаббуси звеноҳои поёнии партиявиро ҳарҷониба вусъат медиҳанд. Бинобар ин муҳим аст, ки ҳар каси ба захираи кадрҳо дохилшуда бояд чизи навро дарҳол ҳис намояд ва ғайрати навоварона дошта бошад.

### А. ҶАМОЛИДДИНОВ,
### раиси Комитети республикавии иттифоқҳои касабаи коргарони саноати металлургия:

«1. Иҷрои вазифаҳои иҷтимоиро ҷиҳати муҳимтарини кори худ мешуморам, зеро бе ин омили инсониро дар бозсозӣ фаъол гардондан имконнопазир аст. Аз ҷумла, саъю кӯшиш мекунам, ки барои фароҳам овардани шароити хуби маишӣ дар истеҳсолот, паҳн шудани таҷрибаи мавҷуда ҳарҷониба мусоидат намоям. Масалан, дар заводи гидрометаллургии Исфара истеҳсолотчиён бо хонаи дамгирӣ, хӯрокхӯрӣ, душхона, ҳаммом ва ҳавзи шиноварӣ таъмин карда шудаанд. Ба коргарони завод таомхона, чойхона, магазин, пункти тиббӣ, китобхона, зали спортӣ хизмат мерасонанд. Ба эстетикаи истеҳсолот диққати зиёд дода мешавад. Дар комбинатҳои маъдани кӯҳии Анзоб ва руҳу цинки Адрасмон, иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷиквторчермет» шароити меҳнат ва истироҳати коргарон хеле беҳтар гардид.

Аммо бояд иқрор шуд, ки процесси навсозии иҷтимоӣ, ба эҳтиёҷоти одамон рӯ овардани маъмурияти корхонаҳо дар бисьёр коллективҳо хеле суст сурат мегирад. Ин ҷо, албатта, камбудиҳои кори комитети республикавии иттифоқи касабаи соҳавӣ низ ҳастанд. Боварии комил дорам, ки бо усулҳои кӯҳнаи кори иттифоқи касаба тезондани процесси навсозӣ имкон надорад. Мо бояд ба кор муносибати нав кунем, фаъолияти касабавиро дар ҳамаи самтҳо равнақ диҳем, онро комилан ба талаботи бозсозӣ мувофиқ гардонем.

2. Ба фикрам, ба кори партиявӣ гузаштанам имконияти маро барои пурратар истифода бурдани ғайрату таҷриба ва ташаббус хеле зиёд мекунад. Барои дар ҳамаи звеноҳои партиявӣ, дар ҳар коллективи меҳнатӣ фароҳам овардани муҳити мусоид фаъолона кӯмак мерасонам, то ки шахсони ба бозсозӣ ҳанӯз ҷалбнашуда аз ҳолати туфайлихӯрӣ халос шаванд. Ба ин на бо усулҳои маъмурӣ, балки бо роҳи ба зарурати дигаргуниҳои куллӣ бовар кунондани одамон, зиёд кардани манфиатдории иқтисодии коллективӣ ва шахсӣ муваффақ шудан мумкин аст.

Маро ҳамин чиз ҳам ба ташвиш меоварад, ки дар деҳот, махсусан дар қишлоқҳои дурдаст, барои беҳбуди шароити иҷтимоию маишӣ хеле кам чора дида мешавад. Барои ин нисбат ба коммунистон — роҳбарони хоҷагиҳо ва умурҳои гуногун серталаб шудан лозим аст. Воқеан, дар деҳот ҳанӯз имкониятҳои кооперация ғайрикофӣ истифода карда мешаванд. Инкишофи чунин шаклҳои он, монанди ба аҳолӣ ба иҷораи дарозмӯҳлат додани заминҳои холию бекорхобида, бояд мавзӯи ғамхории партиявӣ қарор дода шавад.

Барои худ, ҳамчунин барои ҳар як коркуни партиявӣ, мулоқот бо намояндагони гурӯҳҳои гуногуни иҷтимоии аҳолиро қоидаи ҳатмӣ мешуморам, зеро ин имкон медиҳад афкори ҷамъиятӣ, рӯҳияи одамон хубтар омӯхта шавад».

Оре, одами меҳнаткаш, манфиату эҳтиёҷот ва талаботи ӯ бояд дар маркази бозсозӣ қарор гирифта бошад. Оммаи меҳнаткашон дар бораи коркуни партиявӣ пеш аз ҳама аз рӯи қобилияти ӯ дар бобати қонеъ гардондани эҳтиёҷоти одамон, диққату эътибори вай ба арзу муроҷиати онҳо, фавран ба амал баровардани эроду таклифҳояшон ҳукм мекунанд.

Ҳамин саъю кӯшиши саҳмгузорӣ дар дигаргунсозиҳои ҳозира, ҳис кардани масъулияти ба зиммаи захираи кадрҳо гузошташуда дар як қатор ҷавобҳои дигари саволнома низ ҳис карда мешавад.

**В. ПАНКРАТОВ, раиси комиссияи партиявии назди комитети партиявии шаҳри Чкаловск:** «Барои симои пок ва бошарафи аъзои партия суботкоронатар мубориза бурдан лозим аст. Ба ҳодисаҳои принципҳои адолати иҷтимоиро вайрон кардани роҳбарон-коммунистон бояд баҳои оштинопазир дод... Агар ба ҳамон соҳаи кори партиявие пешбарӣ шавам, ки барои он ба захира дохил шудаам, дар навбати аввал ба қабули қарорҳо ва таъмини иҷрои бемайлони онҳо муносибати ҳарҷониба мулоҳизакорона мекунам».

**С. СУРХОВ, инструктори шӯъбаи саноати комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ:** «Пештар мо ба маҳалҳо барои он мерафтем, ки ин ё он камбудиҳоро ошкор намоем, ҳоло бошад, ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бо мақсади муайян — расондани ёрии амалӣ меравем, то ки бо ҷидду ҷаҳди умум масъалаҳои ба миёномадаро пурра ҳал намоем. Агар ба ман бовар карда, вазифаи роҳбарикунандаи партиявиро супоранд, ба таҷрибаи ветеранҳои партия, ҷанг ва меҳнат ҳарҷониба такья ва ба маслиҳати меҳнаткашони обрӯманд гӯш мекунам. Зеро, вақте ки кас ба одамон на бепарвоёна, балки бо дили кушод муроҷиат мекунад, он гоҳ худи онҳо барои ошкор намудани камбудиҳо кӯмак мерасонанд, роҳи беҳтар кардани корро бо майли том нишон медиҳанд».

**В. БЕЗРУКОВ, ҷонишини раиси комиҷроияи шаҳри Қайроққум:** «Зарурати ҳимоя ва баланд бардоштани эътибори коркуни роҳбарикунандаи партиявиро ҳамеша дар хотир нигоҳ медорам... Бо захираи кӯҳнаи дониш қаноат накарда, онро ҳар рӯз нав мекунам, мунтазам ва суботкорона таълим мегирам».

Комитетҳои партиявии республика барои торафт зиёд намудани захираи кадрҳо кори зиёдеро ба ҷо меоваранд. Аммо барои ин ҳанӯз на ҳамаи имкониятҳо истифода бурда мешаванд. Системаи ташаккули захираи кадрҳо такомулоти аниқу судмандро тақозо дорад. Дар қарори Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС гуфта шудааст: «Кори тайёр кардани захираи боэътимоди кадрҳоро барои пешбарӣ комилан беҳтар бояд кард».

Мо захираи чӣ гуна кадрҳоро ба вуҷуд оварданием? Ин аст саволи аввалине, ки ҳар комитети партиявӣ бояд ба худ диҳад. Инро фақат дар сурати фаҳмидани моҳияти талаботи имрӯзае, ки нисбат ба кадрҳо гузошта мешавад, тасаввур кардан мумкин аст. Дар ҳуҷҷатҳои программавии партия таъкид шудааст, ки кадрҳои мо бояд қобил бошанд ба кор аз ҷиҳати сиёсӣ дуруст ва аз нуқтаи назари манфиати давлат муносибат кунанд, дар шароити демократияи вусъатёбанда, фаъолияти рӯзафзуни эҷодии меҳнаткашон кор карда тавонанд, ба одамон эътимод бахшида, онҳоро аз паси худ баранд, нисбати кӯҳнапарастӣ, бюро-

кратизм, манфиати маҳдуди идоравӣ, маҳалчигӣ, ҳар гуна дурравӣ аз маъёрҳои партиявӣ ва ахлоқӣ оштинопазир бошанд. Дар ин ҳуҷҷатҳо зарурати дар кори байни кадрҳо қатъиян ва собитқадамона ба амал баровардани талабҳои сиёсати миллии ленинӣ, ҳарҷониба ба ҳисоб гирифтани процессҳои амиқи интернационалонии ҳаёти хоҷагӣ ва ҷамъиятии мамлакат нишон дода шудааст.

Кадрҳоро фақат баъди пешакӣ омӯхтани сифатҳои шахсии сиёсӣ, корӣ ва маънавӣ, қобилият ва майлу хоҳишашон ба вазифаҳои баландтари роҳбарӣ пешбарӣ кардан зарур аст. Хеле муҳим аст, ки комитетҳои партиявӣ шахсони ба захира пешбаришавандаро дар кори амалӣ ҳамаҷониба санҷиданд. Ҳанӯз пеш аз пешбарӣ кардан, дар рафти иҷрои вазифаҳои пештараи хизматиашон ва додани супоришҳои ҷамъиятӣ дар онҳо маҳорати ташкилотчигӣ, санъати роҳбарӣ ба одамон, маданияти муносибат карданро бо омма парваридан лозим аст.

Ҳангоми ба органҳои интихобии партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ пешбарӣ намудани коркунони ба захира дохилшуда афкори умумро дар бораи онҳо бо диққат омӯхтан ва ба он баҳои объективона додан зарур аст. Дар ин бобат ошкорбаёнӣ, чун шарти ҳатмии демократиконии ташаккули захираи кадрҳо, роли ҳақиқатан бебаҳо мебозад. Аввали соли ҷорӣ ба воситаи матбуоти республикавӣ махсус эълон карда шуд, ки барои вазифаҳои гуногуни номенклатурӣ захираи кадрҳо барпо карда мешавад ва аз аҳолӣ хоҳиш карда шуд, ки фикру мулоҳизаи худро баён намоянд. Ин мурочиат дар ҳама ҷо дар байни одамони дорои синну сол ва касбу кори гуногун ҳамовозӣ ба амал овард. Ба органҳои партиявӣ, хоҷагӣ бисьёр таклифҳои хаттӣ ва даҳонӣ омаданд. Баъдтар дар газета рӯйхати шахсони ба захираи кадрҳо дохилгардида чоп шуд. Ин ҳам сокинони шаҳру деҳоти республикаро водор намуд, ки дар муҳокимаи номзадҳо фаъолона иштирок кунанд. Ҷамъбасти фикру мулоҳизаҳое, ки дар рафти муҳокима баён шуда буданд, ба комитетҳои партиявӣ доир ба масъалаи кадрҳо материали фаровон муҳайё намуд. Пурратар истифода бурдани ин материал, инкишофи минбаъдаи робитаҳои тавассути демократиконӣ бо омма муқарраршуда бояд ҳоло асоси ба амал баровардани сиёсати оид ба кадрҳо қарор дода шавад.

**Н. СУХАЧЕВА,**
**С. СУХОЯН**

# *ҚАДАМҲОИ НАХУСТИНИ КОМИТЕТИ НАВИ ШАҲРИИ ПАРТИЯ*

**Соли сеюм аст, ки мо дар шароити дигаргунсозиҳои куллӣ кор мекунем. Зери таъсири ҳисоби хоҷагӣ, дар натиҷаи демократиконӣ, чунон ки М. С. Горбачёв дар мулоқот бо коллективи Заводи якуми давлатии подшипникҳо бо таври образнок гуфт, насими ташаббус тарафт бештар аз поён мевазад, ин насими сафсатаю коғазбозӣ не, балки насими корҳои амалист. Ин аст хусусияти марҳалаи дуюми бозсозӣ. Коммунистон ҳар қадар бештар ибрат нишон диҳанд, коллективҳо аз паси пешоҳанги худ рафта, ҳамон қадар фаъолонатар умр ба сар мебаранд ва амал мекунанд.**

**Тайёрӣ ба Конференцияи XIX умумиттифоқии партиявӣ ба афзоиши қобилияти ҷанговаронаи ҳамаи звеноҳои партиявӣ, пурзӯр шудани серталабии рафиқона дар муҳити партиявӣ мусоидат менамояд. Баробари баланд шудани роли пешоҳангонаи аъзоёни партия дар коллективҳои меҳнатӣ таъсири онҳо ба иҷрои вазифаҳои муҳими тараққиёти иқтисодию иҷтимоӣ тарафт меафзояд. Коммунистон, ҳамаи бинокорони ГЭС-и Роғун конференцияро чӣ тавр пешвоз мегиранд! Дар ин бора котиби якуми комитети партиявии шаҳри Роғун А. Я. ЦУРИКОВ дар сӯҳбат бо мухбири мо В. Жолобов нақл намуд.**

**— Алексей Яковлевич, чунон ки маълум аст, комитети партиявии шаҳри Роғун ҷавонтарин комитети партиявии республика аст ва он давраи якуми ҳисоботӣ кор мекунад. Барои вай марҳалаи ташаккульёбӣ аз кадом ҷиҳат муҳим аст? Пеш аз ҳама кадом проблемаҳоро ҳал кардан лозим меояд?**

— Моҳи декабри соли гузашта мо дар пленуми комитети шаҳрии партия натиҷаҳои аввалини кори бюроро оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ ҷамъбаст кардем. Қайд кардем, ки ҷидду ҷаҳдамонро баробари масъалаҳои ташкилӣ (комитети шаҳрии партия 15 маи соли 1987 ташкил ёфта буд) ба масъалаҳои баланд бардоштани қобилияти ҷанговаронаи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, мустаҳкам намудани обрӯю эътибори онҳо дар коллективҳо, пурзӯр кардани алоқаи комитети шаҳрии партия бо звеноҳои поёнии партиявӣ равона мекардем. Дар айни замон ба котибони ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехии партиявӣ, ташкилотчиёни гурӯҳҳои партиявӣ тарзи кор кардан дар шароити демократияи амиқшаванда ва ислоҳоти куллии иқтисодӣ омӯхта мешуд.

Ба мо, аъзоёни бюро, аппарати комитети шаҳрии партия низ бисьёр омӯхтан лозим меояд. Албатта, таҷрибаи андӯхтаамонро ҳам истифода мебарем. Масалан, ман дар комитети партиявии райони Ашт, котиби дуюми комитети шаҳрии партия А. Шарофиддинов дар комитети партиявии шаҳри Душанбе кор кардаем. Қотиби комитети шаҳрии пар-

тия З. Нафиқова мудири кабинети маорифи сиёсии комитети партиявии сохтмон буд.

Мо ба пленуме, ки дар он масъалаи роҳбарии бюро ба бозсозӣ муҳокима мешуд, пешакӣ тайёрӣ дидем. Дар коллективҳои меҳнатӣ, бо аҳолии шаҳр, қишлоқҳои атроф вохӯрӣ гузаронда, саволнома паҳн кардем. Ҷолиби диққат аст, ки баъзе одамони пурсидашуда чунин мулоҳиза меронанд: ба магазин даромада дидем, ки дар рафҳои он ҳама чиз ҳаст. Пас бозсозӣ ҳис карда мешавад. Агар рафҳои магазин холӣ бошанд, пас бозсозӣ ҳам ҳис карда намешавад. Дигарон ин тавр фикр мекунанд: чаро шумо бозсозиро дар рафҳои магазин меҷӯед, модоме ки барои фаровонии молҳои рафҳои магазин худи мо бояд кор кунем. Чунин одамон саҳми шахсиро ба бозсозӣ, фаъолияти бригада, участка, управлениями худро танқидона таҳлил мекунанд.

Дар рафти вохӯриҳо маълум гардид, ки бисьёр одамон бо чӣ кор машғул будани бюрои комитети шаҳрии партияро намедонанд, аз ин рӯ, дар фаъолияти мо ошкорбаёнии ҳарҷониба ва бо меҳнаткашон робитаи доимӣ лозим аст. Ман қарор додам, ки ду рӯзи ҳафтаро пурра ба вохӯрӣ бо коргарон бахшам. Ба бригадаҳо меравам, бо коргарон сӯҳбат мекунам. Дигар аъзоёни бюро, коркунони аппарати комитети шаҳрии партия низ бо коллективҳои меҳнатӣ мунтазам вомехӯранд.

**— Дар марҳалаи ҳозираи бозсозӣ дар назди бинокорони станцияи обии электрӣ чӣ гуна проблемаҳои дорои характери иқтисодӣ ва истеҳсолию ташкилӣ истодаанд?**

— Вазифаи умумии мо дар панҷсолаи ҷорӣ ба кор даровардани аввалин агрегатҳои станция мебошад. Сохтмони он беш аз даҳ сол давом дорад. Ҷои пинҳои доштан нест: дар ин давра дар сохтмон хусусиятҳои бегонае пайдо шудаанд, ки ба айёми сустӣ ва карахтӣ хос буданд. Ин дар бисьёр дигар сохтмонҳо низ ҷой дошт. Ман пеш аз ҳама ҳаҷми умумии корро дар назар дорам, ки ташаббуси одамонро хомӯш гардонда, ба кори амалӣ халал мерасонд ва вазъияти ҳақиқиро инъикос намекард. Зоҳиран ҳама кор хуб менамуд, план дар рӯи коғаз аз рӯи ҳамаи нишондиҳандаҳо иҷро мешуд. Аммо вазъияти корро чуқур таҳлил карда, фаҳмидан душвор набуд, ки амалияи ба план ислоҳ даровардану кам кардани он чи хел васеъ паҳн шудааст. Масалан, ҳанӯз аввали сол таъминоти ресурсҳоро ба ҳисоб гирифта, ба хулоса омадан мумкин буд, ки коллектив аз ҳаҷми умумӣ панҷ миллион сӯмина корҳоро иҷро карда наметавонад. Вале ин маблағ аз план соқит карда намешуд ва дар охири сол онро ба дигар ҷузъҳои трест мегузаронданд. Ва ҳамин тавр мешуд, ки сохтмон супоришро иҷро намекарду трест умуман планро аз ҳисоби иҷрои барзиёди корҳои дигар объектҳо ба ҷо меовард. Ҳамин тариқ, дар сохтмон вазъияти зоҳиран мӯътадил ба вуҷуд меомад.

Дар сохтмони Роғун марҳалаи ҳалкунанда фаро расид. Вале ҳамаи он чи ки сохтмон бояд дошта бошад, ба вуҷуд оварда нашудааст. Сохтмон чизи асосӣ — ақибгоҳи мустаҳкаму эътимоднок надорад. Хоҷагии сангрезакунию ба навъҳо ҷудокунӣ, ки талаботи рӯзафзуни сохтмонро қонеъ гардонад, барпо карда нашудааст. Заводи бетон низ мавҷуд нест. Норасоии бетон махсусан соли гузашта, дар давраи тайёрӣ барои бастани маҷрои дарьёи Вахш ҳис карда шуд. Дар моҳҳои охир, коллективи «Гидроспецстрой» хеле пурғайратона кор мекард, ҳар рӯз якуним ҳазор мукаабметр бетон лозим мешуд. Вале бинокорони туннель фақат баъзе рӯзҳо ҳазор-ҳазору дусад мукаабметр бетон мегирифтанд. Регро аз Душанбе ва Норак мекашонданд ва он мунтазам намерасид.

Механизаторони сохтмон ҳам базаи кофӣ надоранд. Вазъияти упралениями корҳои механиконидашуда, базаи мошинҳои вазнин низ душвор аст. Аз соли ҷорӣ сохтмон мувофиқи ҳаҷми худ бо масолеҳ таъмин мегардад ва ба ин ҷо тарафт бештар техника меояд. Аз як тараф, гуф-

тан мумкин аст, ки адолат тантана карда, талабот на аз рӯи хароҷот, балки аз рӯи ҳаҷми ҳақиқии кор муайян карда мешавад. Аз тарафи дигар, акнун роҳбарони сохтмон қобилияти ташкилотчигии худро бояд пурра зоҳир намоянд. Онҳо соли гузашта бо усули кӯҳна кор карданд: плани сохтмони Роғун иҷро нашуд ва тресги «Тоҷикгидроэнергострой» аз ҳисоби сохтмон даҳ миллион сӯмро гирифта, дар объектҳои дигар истифода бурд.

**— Соли ҷорӣ, ки сохтмон бо ҳамаи ҷузъҳояш ба пудрати коллективӣ гузаронда шудааст, вазъияти кор чӣ тавр хоҳад шуд?**

— Акнун на ба тағьир додани планҳо, балки ба ташаббускории ҳақиқӣ, маҳорату қобилияти роҳбарони сохтмон дар бобати ба ҳам мутобиқ кардан ва вусъат додани кори ҳамаи ҷузъҳо, ба ташкилотҳои партиявӣ, ки бояд одамонро рӯҳбаланд намуда, аз паси худ баранд, умед баста мешавад. Дар айни ҳол ин барои бинокорони Роғун, ки соли оянда ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ мегузаранд, имтиҳони ҷиддӣ хоҳад шуд.

Бояд қайд кард, ки аз ҳоло тамоюли муайяни бозсозии психологияи бинокорони станцияи обии электрӣ ба назар мерасад. Масалан, дар марҳалаи якуми ҷорӣ кардани пудрати коллективӣ яке аз бригадаҳои кӯҳнавардон дар участкаи иншооти асосӣ бад кор кард ва табиист, ки ин ба музди меҳнаташон таъсир расонд. Аъзоёни бригада норозигӣ баён карданд: баробари ҳама кор карданду аммо назар ба дигарон кам музд гирифтанд. Совети участка ҷамъ шуд, намояндагони ҳамаи бригадаҳоро даъват намуданд ва натиҷаи кори ҳар касро таҳлил карданд. Маълум гардид, ки кӯҳнавардон аз ҳама бадтар кор кардаанд. Ба онҳо маслиҳат доданд: агар маоши зиёдтар хоҳед, аз бригадаҳои дигар дотация ё худ қарз гиред ва вақте ки пули зиёдтар кор кардед, қарзи худро бармегардонед. Таклифро дар бригада муҳокима намуда, ба қарор омаданд: қарздор шудан намехоҳем. Дар ҳақиқат нағз кор накардем, ба ин иқрор мешавем. Минбаъд беҳтар кор мекунем.

Ана ҳамин тавр одамон ба меҳнати худ баҳои ҳаққонӣ медодагӣ шуданд. Пештар ин тавр набуд. Чун қоида, фикри бригада ҳам ба эътибор гирифта намешуд. Одамон хоҳ бад кор кунанд, хоҳ нағз — баробар ҳақ мегирифтанд.

Мо қарор додем, ки ҷамъбасти натиҷаҳои кори порсола ва муайян кардани вазифаҳои имсоларо аз бригадаҳо оғоз намоем. Бигузор одамон қувваю имкониятҳои худро ба назар гирифта, ҳал кунанд, ки ба онҳо кӣ роҳбарӣ намояд ва совети коллективи меҳнатиро худашон интихоб кунанд. Дар маҷлисҳои коллективҳои меҳнатӣ ӯҳдадориҳои социалистӣ қабул намуда, шартҳои мусобиқа муайян карда шуданд. Ҳаракат барои сазовор пешвоз гирифтани Конференцияи XIX умумиттифоқии партиявӣ ҳамин тавр ба вуҷуд омад. Шаш бригада ӯҳдадор шуд, ки плани се соли панҷсоларо то рӯзи кушодашавии конференция иҷро мекунад. Ташаббускори ин иқдоми наҷиб бригадаи нақбканҳои Василий Симонов мебошад, ки дар сохтмони зали мошинҳои ГЭС-и Роғун кор мекунад. Воқеан, калимаи «сохтмон» ба маънои анъанавиаш процесси кори бригадаро комилан аниқ ифода карда наметавонад: синаи кӯҳи калони баландқулла шикоф карда, ҷои бинои азиме тайёр карда мешавад, ки аз ягон қасри зеризаминии метрополитен ҳам монданӣ надорад. Дарозии он 220, бараш 25 ва баландиаш 70 метр аст. Имсол дар назди бригада вазифаи масъулиятнок меистад: вай бояд зали мошинҳоро тайёр намуда, барои васл кардани агрегатҳои станция супорад. Ба кор андохтани агрегати аввалин 22 декабри соли 1989 пешбинӣ шудааст. Бригадаи В. Симонов барои ҳамин мубориза мебарад. Вай тақдири планҳои мо, пешрафти бомуваффақияти кори сохтмонро дар ду соли оянда муайян менамояд. Панҷ бригадаи дигар, ки ӯҳдадо-

риҳои калон гирифтааст, низ дар участкаҳои масъулиятнок ва ҳалкунанда меҳнат мекунад.

Комитети шаҳрии партия ташаббуси бинокоронро ҳарҷониба дастгирӣ менамояд. Мо мусобиқаи социалистиро ба маҷрои ягонаи иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои бозсозӣ равона мекунем, барои ғолибон ду байрақ таъсис намудем. Бори аввал дар шаҳр лавҳаи мусобиқа ташкил карда шуд.

Оре, боз бисьёр дигар корҳоро бори аввал ба ҷо меоварем. Аз ҷумла, бори нахуст таълими кадрҳо, котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявиро ташкил намудем. Ба одамон тарзу усулҳои ҳозиран роҳбарии партиявиро омӯзонда, диққати онҳоро ба тафаккури мустақилона, ҷустуҷӯҷӯ ва навоварӣ ҷалб мекунем. Албатта, ташаббуси ҳақиқӣ ва муфидро аз авомфиребӣ ва хаёлҳои хом фарқ кардан лозим аст. Ба қарибӣ ман бо рафиқе вохӯрдам. Вай ба назди ман омада таклифҳои зиёде баён кард, ки дар назари аввал муфид менамуданд. Аммо, вақте ки дуруcттар мулоҳиза кардем, маълум шуд, ки онҳо тамоман беасос ва аз воқеият дуранд. Худи ӯ ба татбиқи таклифҳояш саъю кӯшише надошт, фақат мехост, ки худнамоӣ кунад. Барои мо ташаббусҳои муфиди конкретӣ ва иҷрокунандагони кордони онҳо лозиманд. Чунин одамон албатта ҳастанд. Масалан, дар ҷузъҳои управленияи корҳои механиконидашуда бисьёр проблемаҳои ҳалталаб ғун шуда буданд. Шумораи техника меафзуд, вале базаи нигаҳдории он ақиб мемонд. Шароити маишии механизаторон ҳам хуб набуд. Дар ин ҷо интизор нашуданд, ки касе меояду шароити хуби ҷойҳои корро муҳайё мекунад, балки ҳалли проблемаҳоро худашон ба зимма гирифтанд. Ба фаъолони партиявӣ, котиби ташкилоти цехии партиявӣ Аиатолий Билом лозим омад, ки бисьёр ҷидду ҷаҳд кунанд, то ки зуҳуроти туфайлихӯрӣ, сустию карахтии баъзе аъзоёни коллектив бартараф намуда, кори конкретӣ иҷро карда шавад.

Ҳоло дар ин ҷо кори сесменагии техника ташкил карда шудааст, барои хубтар истифода бурдани он бисьёр чораҳо андешида мешаванд. Кори ягон объекти ин сохтмони азим бе механизмҳо буд намешавад, аз ин рӯ, тасаввур кардан мумкин аст, ки управленияи корҳои механиконидашуда ба тезондани сохтмони гидроузели Роғун чӣ андоза таъсири самарабахш мерасонад. Мо беш аз ҳафтод нафар рационализаторони фаъол дорем, ки бисьёрии онҳо механизатор мебошанд. Дар давоми як сол онҳо қариб 90 таклиф пешниҳод намуданд, ки дар натиҷаи ҷорӣ кардани онҳо ду миллион сӯм сарфа карда шуд.

Бисьёр котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мисли А. Билом ҷавонони серғайрат ва соҳибихтисос мебошанд, вале ба онҳо гоҳо таҷрибаи кори партиявӣ намерасад. Аз ин рӯ, кӯшиш менамоем, ки дар процесси таълими фаъолони партиявӣ ба онҳо таҷрибаи кори партиявиро омӯзонем.

**— Шояд, хусусияти хоси сохтмони умумииттифоқӣ дар ҳалли як қатор масъалаҳои тарбияи интернационалӣ талаботи худро ба миён гузорад?**

— Бе ҳеҷ шубҳа. Дар шаҳри Роғун ва посёлкаҳои гирду атрофи он намояндагони сию ҳашт миллат зиндагӣ мекунанд. Ҳар кадоме аз онҳо на фақат характеру одати хоси худ, балки тарзи муайяни зиндагӣ низ дорад. Бинобар ин як қатор проблемаҳо ба миён меоянд. Табиист, ки проблемаи асосии мо муттаҳид гардондани бинокорон, ба вуҷуд овардани иттиҳоди ягонаи аҳлу тифоқ ва ба кор қобили одамон мебошад. Ин худ аз худ ба амал намеоянд, ҳарчанд ки сохтмон ба он мусоидат менамояд. Кори доимии ҳадафманди тарбиявӣ лозим аст. Масалан, чаро ҳанӯз мо ба мутаносибии ҳайати миллии ҷузъҳои сохтмон ноил нашудаем? Барои он ки касбҳои бинокориро пропаганда намекунем, таълими

одамонро дуруст ба роҳ намондаем. Мо ба котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мегӯем, ки ин вазъиятро ба куллӣ тағьир додан зарур аст.

Сокинони қишлоқҳо ба кори сохтмон кам меоянд. Ҷавонписарону духтарон хоҳиши дар сохтмон кор кардан доранд, аммо анъанаҳои маҳаллӣ ба ин монеъ мешаванд. Аниқтарашро гӯем, анъанаҳо не, балки хурофоти динӣ барои ба кори сохтмони Роғун фаъолона ҷалб шудани ҷавонон халал мерасонад. Дар бораи духтароне, ки ба сохтмони мо ба кор меоянд, одамони бадзабону бадгумон ҳар гуна гапҳои беҳуда паҳн менамоянд, ба дараҷае бадном мекунанд, ки баъди ин ҳатто ба шавҳар баромадани онҳо душвор мешавад. Ба қарибӣ мо якҷоя бо раиси комиҷроияи шаҳр дар яке аз қишлоқҳои калон бо аҳолӣ вохӯрӣ гузарондем. Дар он ҳамаи мардҳо иштирок карданд, аммо ягон нафар ҳам зан набуд. Барои чӣ занҳо наомаданд? — пурсидам ман. — Бо кӯдакон, кори хона, хоҷагӣ банданд, — ҷавоб доданд ба ман. Барои ба ҳаёти ҷамъиятӣ роҳ надодан ҳар гуна баҳона меёбанд. Бо чунин муносибат ҷаҳонбинии занони миллати маҳаллиро тағьир додан душвор аст, тамоми оламро онҳо аз мавқеи ҳавлии худ мебинанд.

Ҳоло дар сохтмони мо як бригадаи духтарони маҳаллӣ ташкил карда шудааст. Вай аз дигарон дида бад кор намекунад, бо вуҷуди ин ба диққату эътибори доимӣ ва дастгирии маънавӣ эҳтиёҷ дорад. Мо барои онҳо муҳити хуб фароҳам оварда, ғамхорӣ зоҳир менамоем. Чанде пеш дар қишлоқҳо махсус бо занон вохӯрӣ ташкил кардем. Вале натиҷаи он ҳанӯз хеле кам аст. Дар семинаре, ки ба қарибӣ бо фаъолони идеологии шаҳр гузарондем, мо ба проблемаи ба меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ ҷалб кардани занон диққати махсус додем. Ин масъаларо минбаъд ҳам фаромӯш намекунем.

**— Алексей Яковлевич, баъди чанде аҳолии минтақае, ки зери об мемонад, кӯчонда мешавад. Ба ин муносибат бисьёр проблемаҳои дорои хусусиятҳои маънавию этикӣ ба миён меоянд. Онҳо чӣ хел ҳал карда хоҳанд шуд?**

— Дар ҳаққи онҳое, ки аз минтақаи зери об мемондагии гидроузели Роғун мекӯчанд, кӯшиш мекунем ғамхории махсус зоҳир намоем. Мо хоҳиши одамонро барои дар шароити шаҳр не, балки мисли пештара дар шароити қишлоқ зистан, ҳавлию участка доштан ба назар мегирем. Агар хоҳиши дар шаҳр зиндагӣ кардан дошта бошанд, кӯшиш менамоем қонеъ гардонем. Махсусан, агар ҷавонон дар квартираҳои шаҳр зиндагӣ кардан хоҳанд, мо барои қонеъ кардани хоҳиши онҳо тайёрем. Инҳо кадрҳоиояндаи мо, бинокорони оянда мебошанд.

Вале проблемаҳои ҳалнашуда низ кам нестанд. Боғчаҳои кӯдакон, мактабҳо, роҳҳо, хати телефону электр сохтан лозим аст. Мо саъю кӯшиш дорем, ки соли ҷориро ҳам барои худи Роғун, ҳам барои қишлоқҳои атрофи он ба соли дигаргунии куллӣ дар кори сохтмон ва ободонӣ табдил диҳем. Ин вазифаи осон нест, зеро бинокорони ихтисоснок намерасанд, ҳосилнокии меҳнат, сифати кор дар объектҳои шаҳр паст аст. Чунин вазъият ба амал омадааст: манзил нест, зеро бинокорон намерасанд, бинокорон каманд, чунки манзил намерасад. Аз ин сабаб сохтмони шахсиро пурра истифода мебарем. Хулоса, сохтмони манзилро вусъат медиҳем, барои ободу зебо шудани шаҳр ғамхорӣ менамоем. Зеро бинокорон дар ин ҷо солҳои сол зиндагӣ хоҳанд кард. Баъди Роғун мо бояд силсилаи томи станцияҳои обии электрӣ бунёд намоем ва шаҳри Роғун ба базаи доимии бинокорон табдил ёбад. Хуллас, корҳои зиёде дар пешанд ва вазифаи асосӣ аз он иборат аст, ки суръат суст не, балки мунтазам тезонда, одамон ба дигаргунсозию навсозии фаъолонаи ҳаёт сафарбар карда шаванд

# АЗ ҲИСОБИ ХОҶАГӢ КӢ МЕТАРСАД?

**Б. ЭШОНҚУЛОВ,**
*номзади илми иқтисодӣ*

БА ҲИСОБИ пурраи хоҷагӣ гузарондани корхонаю иттиҳодияҳо шарти асосии кори самараноки онҳо, иҷрои супоришҳои плани давлатӣ, ӯҳдадориҳои шартномавии молфиристонӣ, баланд шудани сифати маҳсулот ва афзоиши ҳосилнокии меҳнат мебошад.

*Ҳисоби пурраи хоҷагӣ аз ҳар коллективи меҳнатӣ хоҷагидории сарфакоронаро талаб намуда, инкишофи истеҳсолӣ ва иҷтимоии онро ба натиҷаҳои фаъолияти хоҷагӣ, ташаббуси коркун чун ҳӯҷаини корхонаи худ бевосита вобаста мекунад.*

Чунон ки натиҷаҳои аввалини кори корхонаҳои ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузашта нишон медиҳанд, ҳанӯз душворию проблемаҳое мавҷуданд, ки ҳам дар худи коллективҳо ва ҳам новобаста ба онҳо ба миён омадаанд. Душвориҳои аввал пеш аз ҳама бо нуқсонҳои ташкили меҳнат ва илман асоснок набудани системаи муносибатҳои дохилиистеҳсолӣ, инчунин бо номукаммалии структураи ташкилии корхонаҳо алоқаманданд. Душвориҳои дуюм оқибати таъминоти бади моддию техникӣ, ӯҳдадориҳои шартномавиро иҷро накардани фиристонандагони ашёи хом, масолеҳ ва маснуоти комплектшаванда, структураи ғайриоқилонаи ташкилии иттиҳодияҳо, ҳуқуқҳои коллективи меҳнатиро поймол кардани вазорату идораҳо, Советҳои маҳаллӣ ва ғайра мебошанд.

Ҳанӯз ҳам ҳодисаҳое кам нестанд, ки органҳои болоӣ манфиатҳои қонунии корхонаҳоро ба инобат нагирифта, барои онҳо нормативҳои устувори дарозмӯҳлати иқтисодиро сари вақт тасдиқ намекунанд, ба нормативҳо ва нишондиҳандаҳои тасдиқшудаи план тағйирот медароранд, ба корҳои дохилии корхонаҳо дахолат мекунанд, оид ба истифодаи фондҳои хоҷагӣ амру фармонҳо медиҳанд. Масалан, заводи арматураи ба номи С. Орҷоникидзеи шаҳри Душанбе аз январи соли 1987 ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузашт, аммо саруправлениям «Промарматура»-и Вазорати мошинсозӣ барои саноати химия ва нефти СССР нормативҳои устувори дарозмӯҳлатро ба маълумоти корхона хеле дер — моҳи апрели соли 1987 расонд. Ҳамин тавр талаботи муҳимтарине, ки нисбат ба нормативҳо гузошта мешавад, яъне то тартиб додани план пешакӣ ба маълумоти корхона расондани нормативҳо риоя карда нашуд. Иттиҳодияи умумииттифоқии истеҳсолии «Западмебель» бошад, нормативҳои устувори дарозмӯҳлати иқтисодиро барои иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷикмебель» дар давоми чор моҳ (ок-

тябри соли 1987 — январи соли 1988) се маротиба тағьир дод, ки ин дағалона вайрон кардани ҳуқуқи иттиҳодия мебошад. Ин имкон надод, ки корхонаҳои мазкур захираю имкониятҳои дохилиро ба ҳисоб гирифта, планҳои солона ва панҷсолаи тараққиёти иҷтимоию иқтисодиро сари вақт тартиб диҳанд. Чунин номутобиқатии амалиёт боиси халалдор шудани низоми кори истеҳсолот, иҷро нагардидани ӯҳдадориҳои шартномавии маҳсулотфиристонӣ, афзоиши маблағи ҷарима ва кам шудани даромади ҳисоби хоҷагӣ шуда метавонад.

*Омили муҳими ҳисоби пурраи хоҷагӣ принципи ҳавасмандии моддӣ мебошад.* Дуршавӣ аз ин принцип яке аз сабабҳои суръати пасти тараққиёти иқтисодии мамлакат гардид, суст шудани алоқаи байни манфиатҳои ҷамъиятӣ, коллективӣ, шахсӣ бошад, дар ниҳояти кор, боиси нопурра қонеъ кардани талаботи ҳам ҷамъиятӣ, ҳам коллективӣ ва ҳам шахсӣ шуд. Аз ин рӯ мо бояд чунин гуфтаҳои В. И. Ленинро доимо дар хотир дошта бошем, ки сохтмони социализм ва гузариш ба коммунизм «на бевосита дар асоси шавқу завқ, балки бо ёрии шавқу завқе, ки маҳсули революцияи кабир аст, дар асоси ҳавасдории шахсӣ, дар асоси манфиатдории шахсӣ, дар асоси ҳисоби хоҷагӣ...» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 33, саҳ. 41) имконпазир аст.

Ин нукта махсусан ҳозир, ки вазифаи пеш аз ҳама аз ҳисоби истифодаи пурраи омили инсонӣ тезондани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ ба миён гузошта шудааст, хеле муҳим аст. *Съезди XXVII КПСС зарурати дар ҳама ҷо ба усулҳои иқтисодии идоракунӣ гузаштанро қайд намуд, ки асоси он ба ҳисоб гирифтани манфиатҳои моддии коллективҳои меҳнатӣ, ҳар як коркун мебошад.* Дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ, ки нормативҳои устувори дарозмӯҳлати иқтисодӣ татбиқ карда мешаванд, коллективҳои корхонаҳо барои беҳтар намудани натиҷаҳои фаъолияти худ, афзун гардондани даромади ҳисоби хоҷагӣ, беҳтар кардани сифати маҳсулот, иҷро кардани ӯҳдадориҳои шартномавии маҳсулотфиристонӣ аз ҷиҳати моддӣ манфиатдоранд. Дар айни ҳол *бояд алоқаи зичи байни манфиатҳои ҷамъиятӣ, коллективӣ ва шахсӣ дар сурати афзалият доштани манфиатҳои ҷамъиятӣ таъмин карда шавад.*

Як қатор сабабҳое мавҷуданд, ки таносуби дурусти ин манфиатҳоро вайрон мекунанд. Чунончи, номукаммалии нархгузорӣ ба корхонаҳо имкон намедиҳад, ки даромади ҳисоби хоҷагии барои такрористеҳсоли васеъ ва инкишофи инфраструктураи иҷтимоӣ кофиро ба даст оваранд. Дар доираи плани тасдиқшудаи панҷсола ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузарондани корхонаҳо низ на ҳамеша имкон медиҳад, ки манфиатҳои коллективи корхона ба назар гирифта шаванд. Дар байни манфиатҳои корхона ва манфиатҳои шахсии коркуни алоҳида зиддиятҳо ҳам мавҷуданд, ки онҳоро бо роҳи ташкили ҳисоби хоҷагии дохили истеҳсолот, ҷорӣ намудани принципҳои ҳисоби хоҷагӣ дар ҳар бригада ва ҳар ҷои кор бартараф кардан мумкин аст.

Ҳисоби пурраи хоҷагӣ масъулияти моддии коллективҳои корхонаҳо, цеху участкаҳо, бригадаҳо ва ҳар як коркунро барои натиҷаи ниҳоӣ тақозо дорад. Дар Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ қайд шудааст, ки корхона барои риояи манфиатҳои давлат, муҳофизати моликияти социалистӣ, кори безарар ва иҷрои ӯҳдадориҳо, махсусан ӯҳдадориҳои шартномавии маҳсулотфиристонӣ, комилан ҷавобгар аст. Мутаассифона, ҳанӯз бисьёр корхонаҳое ҳастанд, ки номуттасил кор карда, ӯҳдадориҳои шартномавиро иҷро наменамоянд. Дар республика соли 1987 вазни қиёсии чунин корхонаҳо 18,7 фоизро ташкил дод ва ин ба кори истеъмолкунандагони маҳсулот таъсири манфӣ расонд. Яке аз сабабҳои асосии аз рӯи ин нишондиҳанда иҷро нагардидани план мувофиқи мӯҳлат ва навъу номгӯй фиристода нашудани маҳсулот мебошад. Масалан, дар иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷиктекстильмаш», махсусан воҳиди структурии он — заводи «Торгмаш»-и Душанбе низоми кор вайрон шуд. Дар натиҷа соли 1987 иттиҳодия плани фурӯши маҳсулотро бо назардошти

ӯҳдадориҳои шартномавии маҳсулотфиристонӣ танҳо 96,8 фоиз иҷро кард ва ба истеъмолкунандагон ба маблағи 1,6 млн. сӯм кам маҳсулот фиристода шуд.

*Яке аз шартҳои мустаҳкам намудани ҳисоби хоҷагӣ ҷорӣ кардани принципи масъулияти моддӣ мебошад.* Бинобар ин талафи даромади ҳисоби хоҷагӣ ба сабаби риоя накардани ӯҳдадориҳои шартномавии маҳсулотфиристонӣ, паст шудани сифати маҳсулот, иҷро нагардидани супоришҳои плани ҷорӣ намудани комьёбиҳои илму техника бояд ба аҳволи моддии гунаҳкорони бевосита — аз коргар то директори корхона, роҳбарияти вазорат, органҳои давлатӣ ва маҳаллӣ (агар талаф бо айби онҳо бошад) таъсир расонад. Ҳисоби пурраи хоҷагӣ ҳаминро дар назар дорад, ки корхона бояд аз ҳисоби даромади ҳисоби хоҷагӣ товони зарари ба дигар ташкилотҳо расондааш, инчунин ҷарима диҳад. Маблағи аз гирифтани товони зарар ва ҷаримаҳои иқтисодӣ бадастомада, чунон ки дар Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ гуфта шудааст, барои зиёд намудани даромади ҳисоби хоҷагии коллектив равона карда мешавад, ки ин омили мустаҳкам кардани системаи ҷаримаҳои моддӣ дар хоҷагии халқ мебошад.

Риояи принципҳои мазкурро танҳо дар сурате таъмин кардан мумкин аст, ки агар *системаи аниқи ба ҳисоб гирифтани натиҷаҳои фаъолияти корхонаҳо ва ҷузъҳои дохили онҳо,* инчунин системаи назорат ҷорӣ карда шавад. Дар акси ҳол таҳлили объективонаи рафти кори истеҳсолот ва баҳодиҳӣ ба натиҷаҳои он, ҷамъбасти натиҷаҳои мусобиқаи социалистӣ дар соҳа, ноҳия, дар дохили худи корхона аз имкон берун аст.

Агар ҳисоби хоҷагӣ мисли пештара нопурра ҷорӣ гардад, ба усулҳои иқтисодии идоракунӣ гузаштан мумкин нест. Ин ҳам ба корхонаҳо ва ҳам ба ташкилотҳои болоӣ дахл дорад. Вазорату идораҳо аз усулҳои кӯҳнаи хоҷагидорӣ ҳанӯз ҳам даст накашидаанд, ба корхонаҳо лозим меояд, ки чун пештара ҳуқуқҳои худро ҳимоя намоянд, ҳарчанд ки ин ҳуқуқҳо дар Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ аниқ муайян карда шудаанд. Чунончи, коллективи заводи арматураи ба номи С. Орҷоникидзеи Душанбе соли 1987 барои ҷудо кардани ҳиссаи амортизационӣ маблағи зиёде ба даст овард, ки он мебоист асосан ба фонди тараққии истеҳсолот ва илму техника гузаронда мешуд. Аммо қисми зиёди ин маблағро (қариб 100 ҳазор сӯм) Вазорати мошинсозӣ барои саноати химия ва нефти СССР гирифт, ки ин дағалона вайрон кардани принципҳои ҳисоби пурраи хоҷагӣ мебошад. Мувофиқи Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ корҳои таъмир бояд аз ҳисоби фонди таъмир, ки аз маблағи ба арзиши аслии маҳсулот дохилшаванда барпо мегардад, гузаронда шаванд. Афзоиши хароҷоти корҳои таъмир боиси қимат шудани арзиши аслии маҳсулот, аз ин рӯ, боиси кам шудани даромади ҳисоби хоҷагӣ мегардад. Чунин вазъият бояд ҷидду ҷаҳди корхонаро барои кам кардани хароҷоти корҳои таъмир, тезонидани таҷдиди фондҳои асосӣ аз ҳисоби фонди тараққии истеҳсолот ва илму техника нигаронад.

Нарасидани асбобҳои ченкунӣ дар иттиҳодияи чарму пойафзоли Душанбе, фабрикаи қаннодии «Ширин», заводи «Тоҷикгидроагрегат» ва бисьёр дигар корхонаҳои саноатии республика имкон намедиҳад, ки сарфи қувваи электр, сӯзишворӣ, ҳавои фишурда, об ва дигар ресурсҳои сӯзишворию энергия дуруст ба ҳисоб гирифта шавад. Ин, дар навбати худ, ҳавасмандӣ ва масъулияти моддии коркунони ҷузъҳои дохилии корхонаҳоро барои истифодаи оқилонаи ресурсҳои мазкур паст мекунад. Аниқ набудани нархҳои дохилиистеҳсолии маҳсулоти цехи чармбурии иттиҳодияи истеҳсолии чарму пойафзоли Душанбе, инчунин чандон манфиатдор набудани коркунони ин цех барои истифодаи сарфакоронаи ашьёи хом ва масолеҳ ба арзон гардидани арзиши аслии маҳсулот монеъ мешавад, ки ин ба афзоиши фоида — нишондиҳандаи му-

ҳимтарини кори иттиҳодия дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ таъсири манфӣ мерасонад. Дар соли якуми кор дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ аз 13 корхонаи Вазорати саноати сабуки республика фақат 7-тоаш ӯҳдадориҳои шартномавии маҳсулотфиристониро иҷро карду халос, ки дар натиҷаи ин фоидаи соҳа 3 фоиз кам шуд. Сабабҳои асосии ин ҳолат тайёр набудани ин соҳа ва корхонаҳои он ба кор дар шароити нави хоҷагидорӣ, кори сусти умури иқтисодии онҳо дар ташкили ҳисоби хоҷагии дохили истеҳсолот мебошад. Барои барҳам додани ин камбудиҳо Вазорати саноати сабуки республика моҳи январи соли ҷорӣ доир ба проблемаҳои ташкили ҳисоби хоҷагии дохили истеҳсолот таҳсили кадрҳои роҳбарикунанда ва мутахассисони корхонаҳои соҳаро гузаронда, роҳҳои ҳалли ин проблемаро муайян намуд.

Натиҷаҳои тадқиқоти дар корхонаҳои саноатӣ ва иттиҳодияҳои республика гузарондаи мо нишон медиҳанд, ки бисьёр масъалаҳои ташкили ҳисоби хоҷагии дохили истеҳсолот ҳанӯз ҳал нашудаанд. Масалан, дар иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷикмебель» кори умури иқтисодӣ нағз ташкил карда шудааст, аммо ба ҳисоби хоҷагӣ фақат воҳидҳои структурӣ ва цеҳҳои асосӣ гузаронда шудаанд, бригадаҳо ва умурҳои ёрирасон бошанд, дар канор мондаанд. Дар комбинати гӯшту консерви Душанбе аз 27 бригада фақат 3-тоаш ба ҳисоби хоҷагӣ гузаронда шудааст, бригадаҳои боқимонда, цеху умурҳои ёрирасон, шӯъбаҳои идора ва дигар ҷузъҳои дохилӣ аз рӯи усули кӯҳна кор мекунанд.

Таъмини кори безарари ҷузъҳои дохилӣ вазифаи корхона мебошад. Иҷрои ин вазифа ба беҳтар шудани натиҷаҳои ниҳоии фаъолияти истеҳсолӣ ва афзудани даромади ҳисоби хоҷагӣ мусоидат мекунад, ки ин барои тараққиёти ҳам иқтисодӣ ва ҳам иҷтимоии коллектив дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ хеле муҳим аст. Вале то ҳол дараҷаи ташкили ҳисоби хоҷагии дохили истеҳсолот дар бисьёр корхонаю иттиҳодияҳо паст буда, барои баланд бардоштани ин дараҷа ба қадри кофӣ кор бурда намешавад. Дар ин масъала муносибати комплексӣ ба назар намерасад, оиди ҳисоби хоҷагии дохили истеҳсолот низомнома тартиб дода нашудааст. *Тадбирҳои ғайрикомплексӣ, яъне ба ҳисоби хоҷагӣ гузарондани на ҳамаи ҷузъҳо, балки қисмҳои алоҳидаи корхона (цеҳҳо, участкаҳо, якчанд бригада) проблемаи ба ҳисоби хоҷагӣ гузарондани тамоми корхонаро ҳал намекунад. Зиёда аз ин, тадбирҳои нимкора барои воҳидҳои алоҳидаи дохилии ҳисоби хоҷагӣ шароити имтиёзнок фароҳам меоварад, вале онҳо натиҷаҳои ниҳоии кори умуман корхонаро беҳтар карда наметавонанд.*

Ташкили ҳисоби хоҷагии дохили истеҳсолот кори душвор аст. Агар дар корхона одамони ба ин манфиатдор ва ба тарзи нав коркунанда набошанд, ҷорӣ намудани ҳисоби пурраи хоҷагӣ боз ҳам душвортар аст. Ин ҷо суханҳои аз минбари съезди XVIII иттифоқҳои касаба гуфтаи М. С. Горбачёвро хотиррасон намудан бамаврид аст: «Ҳисоби хоҷагӣ аз нигоҳи рӯзгордорӣ ба кӣ лозим, барои кӣ судманд аст? Барои ҳалолкорон, барои мамлакат, барои ҳар оилаи меҳнаткаш, барои ҳар меҳнаткаш лозим.

Аз ҳисоби хоҷагӣ кӣ метарсад? Лаққӣ метарсад, зеро ҳисоби хоҷагӣ беҳунарии ӯро дарҳол ошкор мекунад. Танбалу ҳаромкор метарсад, чунки ҳаёти муфтхӯронаи онҳо аз ҳисоби ҷамъият аст, ки аз ин ҳамаи меҳнаткашони ҳалолкор зарар мебинанд».

Бозсозии кори умури идоракунии корхонаю иттиҳодияҳоро аз умури иқтисодӣ оғоз кардан лозим аст. «Иқтисодчии пухтакор, — навишта буд В. И. Ленин, — ба ҷои навиштани тезисҳои бекора, ба омӯхтани фактҳо, рақамҳо, маълумотҳо машғул мешавад, таҷрибаи амалии худамонро таҳлил мекунад ва мегӯяд, ки хато дар фалон ҷост, онро бо фалон роҳ дуруст кардан лозим аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 32, саҳ. 148).

*Дар корхонаҳое, ки ташкили ҳисоби хоҷагии дохили истеҳсолот ба*

*таъхир гузошта мешавад ё кори такмил додани ҳисоби хоҷагии дохили истеҳсолот суст аст, сабаби инро пеш аз ҳама дар умури иқтисодӣ, ҳайати кадрҳои он ҷустан лозим аст.*

Ба шӯъбаи планкашию иқтисодӣ, шӯъбаи ташкили меҳнат ва музди кор, бухгалтерияи марказӣ — яъне ба ҷузъҳое, ки дараҷаи ташкили ҳисоби хоҷагии дохили истеҳсолот бевосита ба онҳо вобаста аст, роҳбарӣ кардани одамони кордону ташаббускор хеле муҳим мебошад. Дар Пленуми февралии (с. 1988) КМ КПСС қайд карда шуд, ки сабаби асосии сустии гузариш ба усулҳои нави хоҷагидорӣ «психологияи ташаккульёфта, эҳтиёткорӣ ва гоҳо надонистани кор» мебошад. Умури иқтисодӣ бояд дар сафи пеши кори ташаккул додани тафаккури нави иқтисодӣ бошад. Барои ин дар коллективҳои меҳнатии фабрикаю заводҳо, цеху участкаҳо ва бригадаҳо таълими иқтисодиро ташкил карда, моҳият ва аҳамияти ҳисоби хоҷагиро ба ҳар коркуни корхона фаҳмондан зарур аст.

Бозсозӣ кори умумихалқист. Бинобар ин ҳангоми ташкили ҳисоби хоҷагии дохили истеҳсолот, агар қувваи худи корхона нарасад, он гоҳ мувофиқи моддаи II Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ ба ин кор бояд коркунони ташкилотҳои дигар, аз ҷумла донишкадаҳои олӣ ҷалб карда шаванд. Қайд кардан лозим, ки ҳарчанд дар ин бобат таҷрибаи пешқадами ноҳияҳои дигари мамлакат, масалан, вилоятҳои Ленинград ва Пермь, РСС Белоруссия ва ғайра мавҷуд бошад ҳам, донишкадаҳои республикаи мо то ҳол ба кори ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ дар корхонаю иттиҳодияҳо қариб ҷалб карда намешаванд. Дар ин бобат истисно хеле кам аст: масалан, ҳоло олимони Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин якҷоя бо коркунони амалии иттиҳодияи истеҳсолии чарму пойафзоли Душанбе низомномаро дар бораи ҳисоби хоҷагии дохили истеҳсолот кор карда баромаданд ва мувофиқи он соли 1988 се фабрикаи пойафзолдӯзӣ, заводи чарм ва истеҳсолоти чармбурӣ, умури ёрирасон ва хизматрасонӣ, шӯъбаҳои аппарати идоракунии иттиҳодия ба ҳисоби хоҷагӣ гузаронда шуданд.

Ташкили ҳисоби пурраи хоҷагӣ ҳалли боз як проблемаи муҳим — бозсозии структураи ташкили идоракунии корхонаю иттиҳодияҳоро тақозо менамояд. Масалан, соли 1987 дар иттиҳодияи чарму пойафзоли Душанбе аппарати марказии идоракунӣ барпо карда шуд. Ҳамаи воҳидҳои структурӣ умури иқтисодӣ ва дигар умур доранд, то ки коркунони ин умур ба звеноҳои истеҳсолӣ наздик карда, ба натиҷаҳои фаъолияти истеҳсолию хоҷагӣ аз ҷиҳати моддӣ манфиатдор гардонда шаванд. Ғайр аз ин бо мақсади оқилона истифода бурдани ресурсҳои моддӣ цехи чармбурии фабрикаи пойафзолдӯзии № 3 чунин истеҳсолоти алоҳида ҷудо карда шуд, ки он ҳуқуқи воҳиди структуриро дорад. Ин цех ҳамаи фабрикаҳои пойафзолдӯзии иттиҳодияро бо қисмҳои чармӣ таъмин менамояд. Аммо проблемае мавҷуд аст, ки ҳалли он ба иттиҳодия вобастагӣ надорад: ашьёи хом ба ин ҷо асосан аз заводи пӯсти Ҳисор дохил мешавад. Сифати он ба талаботи имрӯза ҷавоб дода наметавонад. Дар натиҷа иттиҳодия ҳангоми коркарди ашьёи хом бисьёр талаф медиҳад. Бо ҳуқуқи воҳиди структурӣ ба ҳайати иттиҳодияи чарму пойафзоли Душанбе дохил кардани заводи пӯсти Ҳисор ба баланд шудани сифати ашьёи хом мусоидат мекард. Ин барои истеҳсол кардани пойафзоли хушсифат бо хароҷоти нисбатан камтари истеҳсолот низ имкон медод.

Ислоҳоти куллии иқтисодӣ дар саноати республика фақат оғоз меёбад. Гузариш ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ дар назди коллективҳои меҳнатӣ, роҳбарон, ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ ва комсомолии онҳо проблемаҳои нав ба нав мегузорад.

Муваффақияти кори бозсозӣ ба ҳалли оперативонаи ин проблемаҳо, такомулоти кори вазорату идораҳо дар бобати расондани ёрии амалӣ ба корхонаю идораҳо, ба интеграцияи илму истеҳсолот ва истифодаи самараноки неруи омили инсонӣ дар ҳамаи соҳаҳои истеҳсолот ва идоракунӣ вобаста аст.

# ТАҶДИДИ АНЪАНАҲОИ ЛЕНИНӢ

Рӯзи ба кор шурӯъ намудани Конференцияи XIX умумиттифоқии партиявӣ, ки моҳиятан имтиҳони сиёсӣ оиди масъалаи асосии ҳозираи ҷамъияти мо — бозсозӣ мебошад, торафт наздик шуда истодааст.

Дар фаъолияти КПСС конференцияҳои умумипартиявӣ аҳамияти фавқулодда муҳим доранд. Онҳо шакли муҳокимаи коллективии масъалаҳои ҷиддии кори партиявӣ, сиёсати дохилӣ ва берунии партия дар байни съездҳо мебошанд.

То ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь конференцияҳои умумипартиявӣ аз рӯи резолюцияи съезди III РСДРП (с. 1905) гузаронида мешуданд. Вакилони съезд изҳори ақида намуданд, ки бо мақсади муҳокимаи васеи масъалаҳо конференцияҳо ҳарчи бештар даъват карда шаванд. Аз ҳамон вақт сар карда конференцияҳои умумипартиявӣ мунтазам барпо мешуданд, дар онҳо бисьёр масъалаҳои сиёсати партия, стратегия ва тактикаи он дар муборизаи революционӣ, дар сохтмони социалистӣ роҳи ҳалли худро меёфтанд, проблемаҳои умдатарини сохтмони партиявӣ ва масъалаҳои ташкилӣ мавриди муҳокима қарор мегирифтанд.

Баъзе конференцияҳои партиявӣ аз рӯи муҳимии қарорҳои таърихӣ ва сиёсии қабулкардаашон моҳиятан ба съездҳои партия баробар буданд. «Мо, рафиқон, аз таърих чандин конференцияро дар хотир дорем, ки дар марҳалаҳои дигаргунии куллӣ ба дидани роҳу воситаҳои ба мақсад расидан ёрӣ мерасонданд, проблемаҳоеро ҳал мекарданд, ки аз доираи проблемаҳои тактикӣ берун буданд»,— гуфт М. С. Горбачёв дар нутқи хотимавии худ дар Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС.

Дар давраи тореволюционӣ ҳафт конференцияи партиявӣ барпо гардид ва дар ҳар кадоми он В. И. Ленин бо маърӯзаҳо баромад карда буд.

**Конференцияи I РСДРП** моҳи декабри соли 1905 дар Таммерфорс (Финляндия) дар айни ҷӯшу хурӯши шӯриши ярокнок ба муқобили ҳукумати подшоҳӣ баргузор гардид. Иштирокчиёни он (41 вакил) масъалаҳои таъхирнопазири характери сиёсӣ доштаро муҳокима намуда, дар бораи барқарор намудани ягонагии партия, дар бораи имконияти ҳарчӣ зудтар даъват намудани съезди муттаҳидкунанда ва дар бораи иштирок накардан дар интихоботи Думаи давлатӣ қарорҳо қабул карданд.

**Конференцияи II РСДРП** («Конференцияи якуми умумироссиягӣ») низ дар Таммерфорс моҳи ноябри соли 1906 барпо гардид.

Баъди мағлубияти шӯриши ярокноки моҳи декабри соли 1905 революция ақибнишинӣ кард, вале ин ақибнишинӣ бо зарбаҳои паёпаи коргарон ба ҳокимияти мутлақ якҷоя сурат гирифта буд, коргарон ҳамоно муташаккилӣ, омодагӣ ва қувваи беҳамтои худро намоиш медоданд. Ташкилотҳои партиявии марказҳои революционӣ ҳис мекарданд, ки ҳанӯз революцияи халқӣ неруи зиёди сарфнашуда дорад ва большевикон

ба он илҳом бахшида, синфи коргар ва деҳқонон ро ба мубориза ҳидоят менамуданд. Меньшевикон ва муттакои онҳо Комитети Марказӣ бошанд, чунин меҳисобиданд, ки революция бо оштишавии қувваҳои мутақобила анҷом ёфтааст таҷассуми ин оштишавӣ Думаи давлатӣ мебошад. Дар шароити бавуҷудомада ташкилотҳои партиявии ҳақиқатан революционӣ ва ҷанговар роҳи реформистию ликвидаторчигии меньшевиконро рад карда, фавран даъват намудани съезди партияро талаб мекарданд. Бо мақсади кашол додани вақт ва ба манфиати худ истифода бурдани он Комитети Марказии меньшевикӣ мувофиқи талаби қатъии аъзоёни партия конференцияро даъват намуд. Дар маркази диққати он масъалаи маъракаи интихобот буд.

**Конференцияи III РСДРП** («Конференцияи дуюми Умумироссиягӣ») барои муҳокимаи тактикаи партия ба муносибати табаддулоти контрреволюционии 3-юми июнь ва интихобот ба Думаи III давлатӣ даъват карда шуд. Вай моҳи июль-августи соли 1907 дар шаҳри Котка (Финляндия) баргузор гардид. Мувофиқи қарори ин конференция РСДРП дар интихоботи Думаи III давлатӣ иштирок намуд. Конференция дар муайян намудани тактикаи партия дар давраи гузаштан аз мубориза ошкорои сиёсӣ дар солҳои революция ба истифодаи шаклҳои ошкорову пинҳонии кори ташкилотҳои партиявӣ дар солҳои реакция роли махсус бозид.

**Конференцияи IV РСДРП** («Конференцияи сеюми умумироссиягӣ») ба масъалаҳои ҳалталаби тактикаи солҳои реакция бахшида шуд. Вай моҳи ноябри соли 1907 дар шаҳри Гельсингфорс барпо гардид. Дар рӯзномаи конференция масъалаи тактикаи фракцияи социал-демократӣ дар Думаи давлатӣ мавқеи махсус дошт. Конференция дар бобати фавран нашр намудани органи марказии партия ва мустаҳкам намудани алоқаи КМ бо комитетҳои маҳаллӣ изҳори ақида кард.

**Конференцияи V РСДРП** («умумироссиягӣ»)дар давраи вазнинтарини шиддатьёбии реакция, ки баъди мағлубияти революцияи солҳои 1905—1907 фаро расида буд, даъват карда шуд. Ҳукумати подшоҳӣ ва аппарати полицияи вай бераҳмона ба партияи синфи коргар фишор меовард. Ба партия ба ном отзовистҳо-ультиматумчиҳо, аз як тараф, ва ликвидаторҳо-меньшевикҳо, аз тарафи дигар, низ таҳдиди хатарнок мекарданд. Онҳо аз партия талаб менамуданд, ки аз ҳама гуна кори ошкоро даст кашида, фракцияи социал-демократиро аз Думаи давлатӣ барорад.

Конференция моҳи декабри соли 1903 дар Париж барпо гардид. В. И. Ленин конференцияи V РСДРП-ро гардиши қатъие оиди инкишофи партия дар солҳои реакция номида, ба қарорҳои он чун қарорҳои ҷасуронаю раҳнамо дар кори давом додани муборизаи революционӣ баҳо дода буд. Конференция ликвидаторчиҳоро маҳкум намуд ва дар айни замон аз отзовистҳо худро канора гирифта, роҳи минбаъда нигоҳ доштан ва мустаҳкам намудани партияи пинҳонии революционӣ ва мустаҳкам кардани алоқаҳои онро бо омма нишон дод. Қарорҳои конференция асоси роҳи тактикии партия то Революцияи феврали соли 1917 дар Россия гардиданд.

**Конференцияи VI (Прагагӣ) умумироссиягии РСДРП** дар ривоҷу мустаҳкамшавии минбаъдаи партияи большевикӣ роли бағоят калон бозид.

Солҳои 1910—1911 дар мамлакат вазъияти революционӣ аз нав хуруҷ кард. Аммо вазъият дар партия хеле вазнин буд. Дар натиҷаи фаъолияти ихтилофкоронаи ликвидаторҳо, троцкичиён, отзовистҳо органҳои марказии партия осеб ёфтанд. Замон боисрор тақозо дошт, ки партия мустаҳкам карда, сафҳои он аз оппортунистон тоза ва ташкилотҳои партиявӣ аз рӯи принципҳои большевизм муттаҳид карда шаванд.

Конференция моҳи январи соли 1912 дар Прага барпо гардид. Дар кори он намояндагони бештар аз 20 ташкилоти партиявӣ — намояндагони қариб ҳамаи комитетҳои партиявии дар Россия амалкунанда иштирок доштанд. Қарорҳои конференция асоси муттаҳидшавии ташкилотҳои маҳаллии партиявӣ, аз оппортунистон тоза кардани сафҳои онҳо гардиданд. Натиҷаҳои давраи томи таърихии муборизаи большевикон ба муқобили меньшевикон ҷамъбаст карда шуданд, ба ихтилофкорӣ дар сафҳои партия хотима дода шуд ва байрақи РСДРП қатъиян ба дасти большевикон гузашт.

**Конференцияи VII (апрелии) умумироссиягии РСДРП (б)** дар ҳаёти партия мақоми махсус дорад. Ин нахустин конференцияи ошкорои партияи пролетарӣ буд, ки моҳи апрели соли 1917 дар Россия, дар Петербург баргузор гардид.

Аз рӯи масъалаҳои асосӣ — дар бораи вазъияти ҳозира, масъалаи аграрӣ, дар бораи аз нав дида баромадани программаи партия — дар конференция В. И. Ленин маърӯза кард. Тезисҳои апрелӣ, ки дар онҳо роҳи партия барои ба революцияи социалистӣ табдил додани революцияи буржуазӣ-демократӣ нишон дода шуда буд, асоси маърӯзаҳо гардиданд. Ҳуҷҷатҳои конференция партияро бо программаи конкретии мубориза баҳри ғалабаи революцияи социалистӣ мусаллаҳ намуд.

Революцияи Кабири Социалистии Октябрь мавқеъ ва характери фаъолияти Партияи Коммунистиро қатъиян тағьир дод. Вай ба партияи ҳукмрони нахустин дар ҷаҳон давлати социалистии коргарону деҳқонон табдил ёфт. Дар назди вай вазифаҳои нави таърихӣ: барпо ва мустаҳкам намудани Давлати Советӣ, дигаргунсозии ҷамъият дар асосҳои социалистӣ ва ба сохтмони социализм ҷалб намудани оммаҳои васеи меҳнаткашон меистоданд. Иҷрои ин вазифаҳо аз бисьёр ҷиҳатҳо ба фаъолияти органҳои партиявӣ дар марказ ва маҳалҳо, ба роҳбарии оқилонаю дурандешонаи онҳо вобаста буд. Роли органҳои олии партия — съездҳо ва конференцияҳо низ хеле афзуд, моҳият ва самти масъалаҳое, ки онҳо ҳал мекарданд, ба куллӣ тағьир ёфтанд.

Дар давраи баъдиоктябрӣ 11 конференцияи умумипартиявӣ барпо гардид.

**Конференцияи VIII умумироссиягии РКП(б)** моҳи декабри соли 1919 дар Москва баргузор гардид. Республикаи советӣ то ин вакт дар муҳорибаҳои ҷанги гражданӣ ба ғалабаҳои калон муваффақ шуд. Армияҳои гвардиячиёни сафеди Колчак ва Юденич торумор карда шуда буданд.

Конференция Устави нави партия — нахустин Устави партияи ҳукмронро қабул кард. Устав дар асоси принципҳои централизми демократӣ структураи партияро аз боло то поён мувофиқи тақсимоти маъмурӣ-территориявии мавҷуда муайян намуд. Дар Устав бори аввал боби нав оиди номзадҳо ба аъзогии партия, низомнома дар бораи конференцияҳои умумипартиявӣ дохил карда шуданд. Гузаронидани онҳо дар фаъолияти партия ба низом даромад.

**Конференцияи IX умумироссиягии РКП(б)** моҳи сентябри соли 1920 дар Москва барпо шуд. Сулҳу оромие, ки аввали соли 1920 ба даст омада буд, ҳамагӣ се моҳ давом кард ва моҳи апрели соли 1920 бо ҳуҷуми қӯшунҳои Польшаи буржуазӣ-помещикӣ қатъ гардид. Боз проблемаҳои нав ба амал омаданд. То кушодашавии конференция дар мамлакат ҳолати басо вазнине ҳукмфармо шуд. Яке аз масъалаҳои асосии дар он муҳокимашуда «Дар бораи вазифаҳои навбатии сохтмони партиявӣ» буд, ки аз бисьёр ҷиҳатҳо боиси баландшавии дараҷаи кори партиявӣ ва инкишофи демократияи дохилипартиявӣ гардид.

**Конференцияи X умумироссиягии РКП(б)** таъҷилан, баъди дуним моҳи ба анҷом расидани кори съезди X партия, бо мақсади ба таври

илова муҳокима намудани масъалаҳои мураккаби марбут бо ҷорӣ намудани сиёсати нави иқтисодӣ (НЭП) даъват карда шуд.

Конференция моҳи маи соли 1921 дар Москва баргузор гардид. Маърӯзаи В. И. Ленин «Дар бораи андози озуқаворӣ» дар маркази диққати он буд. Дар маърӯза идеяҳои асосии сиёсати нави иқтисодӣ инкишоф дода шуданд. Вазифаи асосии сиёсати умуман партия, қайд намуд В. И. Ленин, барқароркунии муносибатҳои дурусту оқилонаи байни синфи коргар ва деҳқонон мебошад. Вай хотирнишон намуд, ки «сиёсате, ки съезди X партия муайян кард ва баъд бо декретҳо ва қарорҳо қувват дода шуд, аз тарафи партия бешубҳа сиёсате дониста мешавад, ки бояд ҷиддан ва ба муддати дурудароз ба амал бароварда шавад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 32, саҳ. 490).

Конференция барои амалӣ гардонидани НЭП мусоидат намуд ва ин имконият дод, ки дар мӯҳлати кӯтоҳ хоҷагии халқи дар натиҷаи ҷангҳо харобгардида барқарор карда шавад.

**Конференцияи XI умумироссиягии РКП(б)** моҳи декабри соли 1921 дар Москва барпо шуд. Гузаштан ба сиёсати нави иқтисодӣ гардиши қатъие дар ҳаёти мамлакат буд. Дар баробари тарғиботи васеи НЭП сафҳои партия тоза карда, ҳазорҳо коммунистон ба корҳои хоҷагӣ фиристода шуданд.

Масъалаи марказии конференция — дар бораи вазифаҳои навбатии инкишофи хоҷагӣ буд. Конференция аъзоёни партияро вазифадор кард, ки қарорҳои партияро оиди НЭП ҷасурона ва бо камоли кордонӣ ба амал бароранд.

**Конференцияи XII умумироссиягии РКП(б)** моҳи августи соли 1922 дар Москва барпо гардид. Вай роҳи Комитети Марказиро оиди сиёсати берунӣ маъқул дониста, нисбат ба мавқеи ишғолкардаи вакилони советӣ дар конференцияҳои Генуя ва Гаага қаноатмандӣ изҳор кард. Қарори конференция «Дар бораи вазифаҳои партия оиди кооперация» аҳамияти муҳим дошт. Қайд карда шуд, ки ба кооперацияи хоҷагии қишлоқ сафарбар намудани шумораи зиёди қувваҳои коммунистӣ вазифаи наздиктарини ташкилотҳои партиявӣ мебошад.

**Конференцияи XIII РКП(б)** моҳи январи соли 1924 дар Москва шуда гузашт. Дар резолюцияи конференция «Дар бораи вазифаҳои навбатии сиёсати иқтисодӣ» ба масъалаҳои ёрӣ расонидан ба хоҷагии қишлоқ, зарурияти гузарониданиислоҳоти пул, ташкили кредити хоҷагии қишлоқ, баланд бардоштани нархи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ва паст намудани нархи молҳои саноатӣ диққати калон дода шуд.

Конференция масъалаҳои беҳтар намудани кори партиявиро муҳокима намуда, «Дар бораи сохтмони партиявӣ» ном резолюция қабул кард, натиҷаҳои баҳсу мунозараро ҷамъбаст намуд ва усулҳои моҳиятан партиявӣ набудани баромадҳои троцкийчиёнро маҳкум кард. Конференция зарурияти пурқувват намудани муборизаро баҳри тозагии идеологии партия, эмин доштани он аз таъсири идеологияи майдабуржуазӣ таъкид намуда, даъват кард, ки кор дар байни оммаҳои васеи меҳнаткашон пурсамартар ба роҳ монда шавад.

**Конференцияи XIV РКП(б),** ки моҳи апрели соли 1925 дар шаҳри Москва даъват шуда буд, роҳҳои сохтмони социализмро муайян кард. Дар ин давра муборизаи партия бо троцкичиён, ки имконияти ғалабаи социализмро дар СССР бе ғалабаи революция дар мамлакатҳои дигари Европа имконнопазир мешумориданд, пуршиддат гардида буд. Конференция ба чунин хулоса омад, ки ғалабаи социализм дар як мамлакат, бешубҳа, имконпазир аст ва ин хулоса партия ва халқро ба сохтмони социализм ҳидоят намуд, ба муттаҳидшавии коммунистон дар атрофи Комитети Марказӣ, сафарбар намудани онҳо ба роҳи пешгирифта мусоидат кард.

**Конференцияи XV ВКП(б)** дар ҳаёти партия мақоми босазое дорад. Вай моҳҳои октябрь — ноябри соли 1926 дар Москва баргузор гардид. Конференция қайд намуд, ки таҳти роҳбарии партия дар бобати барқароркунии хоҷагии халқ кори бисьёре анҷом дода шудааст ва вазифаҳои дар давраи нави сохтмони социалистӣ пешомадаро муайян кард. Конференция «Дар бораи блоки оппозиционӣ дар ВКП(б)» резолюция қабул намуда, ба блоки троцкистӣ ҳамчун ба тамоюли меньшевикӣ баҳои васеи сиёсӣ дод.

**Конференцияи XVI ВКП(б)** моҳи апрели соли 1929 дар Москва барпо гардид. Масъала дар бораи плани панҷсолаи якуми тараққиёти хоҷагии халқ дар маркази диққати иштирокчиёни он қарор гирифта буд. План ба барпо намудани асосҳои иқтисодиёти социалистӣ ва танг карда баровардани унсурҳои капиталистӣ аз ҳама соҳаҳои хоҷагии халқ равона карда шуда буд.

**Конференцияи XVII ВКП(б)** моҳҳои январь-феврали соли 1932 баргузор гардид. Вай Директиваҳоро оиди тартиб додани плани дуюми панҷсолаи тараққиёти хоҷагии халқ барои солҳои 1933—1937 тасдиқ намуд.

**Конференцияи XVIII ВКП(б)** дар тайёр намудани саноат ва нақлиёт ба кори баҳри эҳтиёҷоти мудофиа, ки дар шароити хатари рӯзафзуни ҷанг хеле муҳим буд, роли пурарзише бозид. Конференция моҳи феврали соли 1941 дар Москва гузаронида шуд.

Ба ҳамин тариқ, дар тамоми таърихи гузаштаи Партияи Коммунистии мамлакатамон 18 конференцияи умумипартиявӣ барпо гардидааст. Дар 47 соли охири баъди конференцияи XVIII ягон конференция даъват нашуд. Даставвал ин ба шароити давраи ҷанг вобаста бошад, сонитар ба сабабҳои субъективӣ; ба меъёрҳо ва принципҳои ленинии ҳаёти партиявӣ аҳамияти зарурӣ намедоданд, принципи коллегиалият дар кор вайрон карда, роли органҳои интихобии партия паст зада мешуд. Аз ҷумла, ин ҳама дар он зуҳур ёфт, ки аз Уставҳои партия дар съездҳои XIX (с. 1952) ва XXII (с. 1961) нуктаи оиди гузаронидани конференцияҳо умуман соқит карда шуд. Маълум, ки съезди XXIII партия (с. 1966) гузаронидани конференцияҳоро зарур дониста, ба Устави КПСС тағьирот дохил кард, аммо конференцияҳо ҳамоно даъват карда намешуданд.

Дар давраи карахтӣ, охирҳои солҳои 70 ва аввали солҳои 80, чӣ тавре ки маълум аст, дар фаъолияти органҳои партиявӣ баҳодиҳиҳо ва муҳокимаронии ҳои маъмурона, ки то ба дараҷаи ҳақиқати кулл бардошта мешуданд, бартарӣ доштанд. Демократияи дохилипартиявӣ инкишоф намеёфт.

Съезди XXVII партия, Пленумҳои апрелӣ (с. 1985), январӣ ва июнии (с. 1987) КМ КПСС, ки ба тамоюлоти манфӣ ва ақибнишиниҳо аз принципҳои ленинӣ баҳои қатъӣ доданд, ба солимгардонии организми ҷамъият, ба демократиконии тамоми ҷабҳаҳои ҳаёт роҳ кушоданд.

Дар рафти дигаргунсозиҳои азими ҷамъиятии пешгирифта бисьёр чизҳо, аз ҷумла дар фаъолияти партия тағьир меёбанд. Механизми ташаккули органҳои роҳбарикунандаи партия такмил дода, назорат ба фаъолияти онҳо пурзӯр карда мешавад, демократиконӣ, ошкорбаёнӣ, танқид ва худтанқидкунӣ ривоҷ меёбанд.

Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС дар марҳалаи пурмасъулияти ҳаёти партия, дар айёме даъват карда мешавад, ки дар мамлакат пайваста дигаргуниҳои ҳақиқатан революционӣ ба амал меоянд. Худи ҳамин шаҳодати аҳамияти сиёсӣ доштани конференция мебошад.

Дар Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС масъалаҳои зерин мавриди муҳокима қарор мегиранд:

1. Дар бораи рафти иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС, натиҷаҳои асосии нимаи аввали панҷсолаи дувоздаҳум ва вазифаҳои ташкилотҳои партиявӣ дар бобати вусъат додани процесси бозсозӣ.

2. Дар бораи тадбирҳои демократиконии минбаъдаи ҳаёти партия ва ҷамъият.

Рӯзномаи пешбинишуда имкон медиҳад, ки таҷрибаи сиёсии баъди съезди XXVII партия ғуншуда ҷамъбаст намуда, ба рафти дигаргунсозиҳои куллии иқтисодию иҷтимоӣ ва ба иштироки ташкилотҳои партиявӣ, ҷамъиятӣ, органҳои давлатӣ ва хоҷагӣ дар кори бозсозӣ баҳои зарурӣ дода шавад.

* * *

Пленумҳои комитетҳои партиявӣ, маҷлисҳои партиявӣ бо ҳисоботи бюроҳои КМ Партияи Коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишварӣ, вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, комитетҳо ва бюроҳои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ марҳалаи хеле муҳим дар тайёрӣ ба Конференцияи умумииттифоқӣ гардиданд. Дар онҳо коммунистон бо шавқу рағбат муҳокимарониҳо карданд, ба корҳои баҷоовардашуда баҳо доданд, вазифаҳои худро дар бобати васеътар ва пурсуръаттар гардонидани дигаргунсозиҳо ва татбиқи қарорҳои съезди XXVII партия, Пленумҳои минбаъдаи КМ КПСС муайян намуданд.

Аммо, чи тавре ки дар баромади худ дар пленуми VIII Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон котиби якуми КМ Қ. М. Маҳкамов қайд намуд, на дар ҳама ҷо пленумҳои комитетҳои партиявӣ ва маҷлисҳои коммунистон ба таври дилхоҳ гузаштанд, шаклпарастӣ, расмиятчигӣ, ба корҳо аз будаш зиёд баҳо додан, камбудию нуқсонҳоро рупӯш сохтан ҳанӯз бартараф нашудааст. Дар бисьёр ҷойҳо ҳисоботи комитетҳои партиявӣ оиди бозсозӣ ба ҳисоботи умумии пешина шабоҳат дошт, услубу тарзи кори ташкилӣ-партиявӣ, идеологӣ, ки бояд таъмин намудани иҷрои нақшаҳои соли сеюми панҷсола ҳадафи он бошад, амиқ таҳлил карда нашуданд, таъсири партиявӣ ба чунин кори муҳим, мисли гузаштани коллективҳои меҳнатӣ ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ, ҳис карда намешавад.

Зимнан, дар баъзе ташкилотҳои партиявии республика як навъ карахтии пешина, ақибмонӣ аз процессҳои динамикии дар ҷамъият ба вуқӯъ омадаистода ҳис карда мешавад. Ин, пеш аз ҳама, маънои онро дорад, ки онҳо ҳанӯз вазифаи худро чун ташкилотчиёни бозсозӣ ба ҷо намеоранд, чунки ҳанӯз кори худро тағьир надодаанд. Дар пленуми VIII КМ Партияии Коммунистии Тоҷикистон зикр карда шуд, ки суръати бозсозӣ умуман суст аст ва махсусан дар маҳалҳо ва соҳаҳои ҷудогона. Аз ҷумла, дар мактубҳое, ки аз районҳои Ёвон, Ҳисор, Кӯлоб ва ғайра меоянд, рӯирост гуфта мешавад, ки насими бозсозиро ҳанӯз ҳис накардаанд. Дар баробари ин дар рафти муҳокимаи ҳисоботҳо коммунистон оиди бозсозӣ идеяву таклиф ва дархостҳои муҳим баён карданд.

Партия платформаи идеявӣ-назариявӣ ва ташкилии бозсозиро кор карда баромад, самтҳо ва усулҳои корро муайян намуд. Сиёсатро бо ҳаёт ҳамрадиф намудан, онро амалӣ гардонидан вазифаи марҳалаи дуюми бозсозист. Дар ин бобат роли ташкилотҳои партиявӣ ва органҳои интихобии онҳо рӯз аз рӯз меафзоянд. Дар рафти тайёрӣ ба Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ зарур аст, ки тамоми ҷабҳаҳои ҳаёти дохилипартиявӣ хеле амиқ таҳлил карда, он аз расмиятчигӣ, таҳрифи бюрократона, ки ба меъёру принципҳои ленинӣ, ба худи асоси демократии КПСС мухолиф аст, тоза карда шавад.

# ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДАР РАҚАМҲО

## *Баъзе маълумотҳои оиди ҳайати Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва афзоиши сафҳои он*

Партияи Коммунистии Тоҷикистон қисми таркибии КПСС, яке аз отрядҳои ҷанговар ва содиқи он мебошад. Вай дар асосҳои ленинии назариявӣ, идеологӣ ва ташкилӣ барпо гардида, таҳти роҳбарии КМ КПСС роҳи пуршарафи мубориза ва ғалабаҳо, озмоишҳои сахтро тай намуда, аз мактаби калони обутоби идеявию назариявӣ, камолоти сиёсӣ ва таҷрибаи амалӣ гузаштааст.

Ташкилоти партиявии Тоҷикистон охири соли 1924 дар ҳайати Партияи Коммунистии (большевикони) Ўзбекистон ба муносибати моҳи октябри соли 1924 ташкил ёфтани РАСС Тоҷикистон барпо карда шуд. Ташкил гардидани Республикаи Тоҷикистон ва ташкилоти партиявии Тоҷикистон омили муҳиме буд, ки ба тараққии босуръати иқтисодиёт ва маданияти халқи тоҷик, барҳам задани нобаробарии ҳақиқӣ ва ба миллати социалистӣ табдил ёфтани он, иҷрои муваффақонаи вазифаҳои давраи капиталистии тараққиётро аз сар нагузаронда ба социализм гузаштани республика мусоидат намуд.

Моҳи октябри соли 1929 РАСС Тоҷикистон ба республикаи иттифоқӣ мубаддал гардонда шуд. Ба ин муносибат КМ ВКП(б) 25 ноябри соли 1929 дар бораи ба Партияи Коммунистии (большевикони) Тоҷикистон табдил додани ташкилоти партиявии вилоятии Тоҷикистон қарор қабул намуд. Ҳамин тавр, ташкилотҳои партиявие, ки дар ҳудуди Тоҷикистон буданд, ба ташкилоти ягонаи партиявӣ — Партияи Коммунистии Тоҷикистон муттаҳид шуданд.

Дар солҳои сохтмон ва тараққиёти минбаъдаи ҷамъияти социалистӣ Партияи Коммунистии Тоҷикистон миқдоран афзуда, аз ҷиҳати идеявӣ ва ташкилӣ хеле мустаҳкам шуд. Шумораи коммунистони вай аз 435 нафаре, ки 1 январи соли 1925 буд, то 1 январи соли 1988 ба 125 642 нафар расид, яъне қариб 289 баробар афзуд. Шабакаи органҳои партиявӣ ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ садҳо баробар зиёд шуд. То 1 январи соли 1925 ташкилоти партиявии Тоҷикистон ҳамагӣ 17 ячейкаи хурди партиявӣ дошт, то 1 январи соли 1988 дар Партияи Коммунистии Тоҷикистон 4 комитети вилоятӣ, 15 комитети шаҳрӣ, 4 комитети районии шаҳр ва 37 комитети районии қишлоқҷойҳо, 5619 ташкилоти ибтидоӣ, 4720 ташкилоти цехӣ ва 4359 гурўҳи партиявӣ мавҷуд буданд. Ҳоло дар ташкилоти партиявии Тоҷикистон коргарон 38 фоиз, деҳқонон 22,7 фоизро ташкил медиҳанд, дар ибтидои соли 1925 бошад, онҳо мувофиқан 9 ва 42 фоиз буданд. Имрўз 88,2 фоизи коммунистони республика дар хоҷагии халқ, аз ҷумла 68,3 фоизашон дар истеҳсолоти моддӣ кор мекунанд.

Сатҳи маълумоти умумии аъзоёни ташкилоти партиявии Тоҷикистон хеле баланд шуд. То 1 январи соли 1925 ҳамагӣ 9 фоизи коммунистон маълумоти миёна, 39 фоизашон маълумоти ибтидоӣ доштанд, ягон коммунисти маълумоти олидор набуд. То якуми январи соли 1988 бошад, 79,9 фоизи коммунистони республика маълумоти олӣ ва миёна доштанд, дар қатори онҳо 169 доктор ва 1295 нафар номзади илм буд.

Материалҳои статистикии зерин тағйироти шуморавию сифатӣ, ҳайат ва структураи Партияи Коммунистии Тоҷикистон, пуррашавии сафҳои он, ҷобаҷогузории коммунистон дар соҳаҳои хоҷагии халқ ва инкишофи шабакаи ташкилотҳои ибтидоии партиявии республикаро тавсиф менамоянд.

# I. ҲАЙАТИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ВА АФЗОИШИ САФҲОИ ОН ДАР СОЛҲОИ 1924—1987

**Афзоиши шумораи аъзоёни Партияи Коммунистии Тоҷикистонро** маълумотҳои зерин нишон медиҳанд (то якуми январи солҳои дахлдор):

| Солҳо | Аъзоёни КПСС | Номзадҳо ба аъзогии КПСС | Ҳамаи коммунистон |
|---|---|---|---|
| 1925 | 211 | 224 | 435 |
| 1930 | 1939 | 1909 | 3848 |
| 1935 | 2835 | 2618 | 5453 |
| 1940 | 5596 | 5839 | 11435 |
| 1945 | 11541 | 5349 | 16890 |
| 1950 | 25798 | 5436 | 31234 |
| 1955 | 30228 | 2854 | 33082 |
| 1960 | 42834 | 5086 | 47920 |
| 1965 | 61039 | 6585 | 67624 |
| 1970 | 79228 | 5008 | 84236 |
| 1975 | 90632 | 3584 | 94216 |
| 1980 | 101552 | 4615 | 106167 |
| 1985 | 116115 | 4359 | 120474 |
| 1986 | 117709 | 5276 | 122985 |
| 1987 | 120478 | 4014 | 124492 |
| 1988 | 121813 | 3829 | 125642 |

**Шумораи ҳайати ташкилотҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии Тоҷикистонро ҷадвали зерин нишон медиҳад** (то 1 январи солҳои дахлдор):

| | Соли 1976 | Соли 1981 | Соли 1984 | Соли 1988 |
|---|---|---|---|---|
| Ташкилоти партиявии вилояти Ленинобод | 33278 | 36796 | 39948 | 40897 |
| Ташкилоти партиявии вилояти Қӯрғонтеппа | 12764 | 15234 | 17922 | 19452 |
| Ташкилоти партиявии вилояти Кӯлоб | 8587 | 9848 | 10824 | 11723 |
| Ташкилоти партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ | 6316 | 6670 | 6815 | 7030 |
| Ташкилоти партиявии шаҳри Душанбе | 20705 | 23742 | 25646 | 27042 |
| Ташкилоти партиявии шаҳри Норак | 1011 | 930 | 1010 | 909 |
| Ташкилоти партиявии шаҳри Орҷоникидзеобод | 2759 | 3053 | 3280 | 3401 |
| Ташкилоти партиявии шаҳри Роғун | — | — | — | 559 |
| Ташкилоти партиявии шаҳри Турсунзода | 2186 | 2660 | 3090 | 3329 |
| Ташкилоти партиявии районии Ғарм | 848 | 994 | 1097 | 1180 |
| Ташкилоти партиявии районии Ҳисор | 2562 | 2745 | 2941 | 3108 |
| Ташкилоти партиявии районии Ҷиргатол | 564 | 705 | 808 | 885 |
| Ташкилоти партиявии районии Комсомолобод | 603 | 705 | 727 | 763 |
| Ташкилоти партиявии районии Ленин | 3564 | 3512 | 3762 | 4056 |
| Ташкилоти партиявии районии Файзобод | 969 | 1380 | 1576 | 1308 |

## Қабул ба сафи КПСС

Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба хостагирии аъзоёни нави партия аҳамияти аввалиндараҷа медиҳад, то он беҳтаршавии минбаъдаи ҳайатшро таъмин гардонад, ба пурзӯр гардидани таъсири роҳбарии партия ба ҳамаи участкаҳои сохтмони хоҷагиву маданӣ мусоидат кунад.

**Қабул ба сафи КПСС-ро маълумотҳои зерин тавсиф мекунанд:**

| | Номзад ба аъзогии КПСС қабул шуданд | Ба аъзогии КПСС қабул шуданд |
|---|---|---|
| Дар солҳои 1926—1928 | 437 | 143 |
| Дар солҳои 1929—1932 | 12020 | 3311 |
| Дар солҳои 1937—1941 | 9819 | 6384 |
| Дар солҳои 1941—1945 | 10109 | 8284 |
| Дар солҳои 1946—1950 | 6865 | 8244 |
| Дар солҳои 1951—1955 | 8192 | 8907 |
| Дар солҳои 1956—1960 | 16550 | 14222 |
| Дар солҳои 1961—1965 | 19991 | 19688 |
| Дар солҳои 1966—1970 | 16513 | 19497 |
| Дар солҳои 1971—1975 | 14758 | 15320 |
| Дар солҳои 1976—1980 | 19035 | 18079 |
| Дар солҳои 1981—1985 | 22325 | 22400 |
| Дар соли 1986 | 3327 | 4581 |
| Дар соли 1987 | 3193 | 3410 |

**Эзоҳ.** Аз сабаби бо қарори Пленуми муттаҳидаи январии (соли 1933) ҚМ ва ҚҚМ ВКП (б) гузаронидани тозакунии сафҳои партия, тафтиш ва ивази ҳуҷҷатҳои партиявӣ қабул ба сафи партия дар солҳои 1933—1936 боздошта шуд.

**Ҳайати ба номзадӣ ба аъзогии КПСС қабул шудагон аз рӯи соҳаи машғулият бо далелҳои зерин тавсиф меёбад:**

| | Солҳои 1962—1965 | Солҳои 1966—1970 | Солҳои 1971—1975 | Солҳои 1976—1980 | Солҳои 1981—1985 | Соли 1986 | Соли 1987 |
|---|---|---|---|---|---|---|---|
| Ҳамагӣ ба номзадӣ ба аъзогии партия қабул карда шудаанд — | 100,0 | 100,0 | 100,0 | 100,0 | 100,0 | 100,0 | 100,0 |
| аз онҳо: | | | | | | | |
| Коргарон | 29,0 | 35,8 | 46,5 | 51,4 | 53,2 | 54,9 | 54,8 |
| Колхозчиён | 28,6 | 26,4 | 23,7 | 17,6 | 16,2 | 14,4 | 15,0 |
| Коркунони инженер-техникӣ, агрономҳо, зоотехникҳо, ходимони илм, муаллимон, духтурон ва дигар мутахассисони хоҷагии халқ | 29,3 | 27,8 | 23,4 | 27,4 | 26,3 | 26,2 | 25,6 |
| Коркунони аппарати маъмуриву идоракунӣ | 12,2 | 9,4 | 4,8 | 1,6 | 2,6 | 2,8 | 3,1 |
| Таҳсилкунандагон | 0,9 | 0,6 | 1,6 | 2,0 | 1,7 | 1,7 | 1,5 |

Ҳангоми қабул ба партия нуктаи программавӣ дар бораи дар ҳайати иҷтимоии КПСС мақоми асосиро ишғол кардани коргарон собитқадамона ба амал бароварда мешавад. Дар ин бора маълумотҳои соли 1987 гувоҳӣ медиҳанд (ба ҳисоби фоиз):

| | |
|---|---|
| Ҳамагӣ ба номзадӣ ба аъзогии КПСС қабул карда шудаанд | |
| Коргарон | —100,0 |
| аз ҷумла, коргарони: | |
| саноат | — 36,1 |
| нақлиёт | — 8,9 |
| алоқа | — 1,7 |
| сохтмон | — 12,2 |
| дар совхозҳо | — 31,4 |
| савдо ва хӯроки | |
| умумӣ | — 2,3 |
| дигар соҳаҳо | — 7,4 |

Вазни қиёсии колхозчиён дар байни онҳое, ки соли 1987 ба партия дохил шуданд, 15,0 фоизро ташкил дод.

Афзоиши сафҳои бисёр ташкилотҳои партиявии колхозҳо бештар аз ҳисоби зироаткорон, сабзавоткорон, боғдорон, механизаторон, тракторчиён ва ғайраҳо ба амал меояд. Ин аз маълумотҳои қабул ба партия дар соли 1987 дида мешавад (ба ҳисоби фоиз):

Ҳамагӣ ба номзадӣ ба аъзогии партия қабул карда шуданд.
колхозчиён —100,0
аз ҷумла, зироаткорон, сабзавоткорон
ва боғдорон — 59,9
чорводорон — 16,1
механизаторон, тракторчиён, комбайнчиён, ронандагон ва ғ. — 11,9
агрономҳо, зоотехникҳо, инженерон ва мутахассисони дигари хоҷагии қишлоқ — 11,1

Қоргарону колхозчиён якҷоя дар байни шахсони ба номзадӣ ба аъзогии КПСС дохилшуда — 69,8 фоизро ташкил медиҳанд.

**Қабули занонро ба партия маълумотҳои зерин тавсиф менамоянд:**

| Солҳо | Рақамҳои мутлақ | Ба ҳисоби фоиз нисбат ба шумораи умумии ба номзадӣ қабулшудагон |
|---|---|---|
| Дар соли 1926 | 3 | 3,2 |
| Дар соли 1932 | 418 | 10,8 |
| Дар соли 1937 | 8 | 11,1 |
| Дар соли 1940 | 85 | 17,9 |
| Дар соли 1944 | 1181 | 38,2 |
| Дар соли 1950 | 320 | 28,1 |
| Дар соли 1956 | 466 | 17,8 |
| Дар соли 1966 | 445 | 17,1 |
| Дар соли 1976 | 1125 | 33,5 |
| Дар соли 1986 | 1399 | 42,0 |
| Дар соли 1987 | 1329 | 41,6 |

Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар бораи он мунтазам ғамхорӣ зоҳир мекунад, ки сафҳояш пайваста **аз ҳисоби қисми пешоҳанги ҷавонон, пеш аз ҳама аъзоёни ВЛКСМ** пурра гардад.

| | Комсомолони ба номзадӣ ба аъзогии партия қабулшуда | |
|---|---|---|
| | Рақамҳои мутлақ | Ба ҳисоби фоиз нисбат ба шумораи умумии ба номзадӣ қабулшудагон |
| Дар соли 1926 | 12 | 12,9 |
| Дар соли 1932 | 452 | 11,7 |
| Дар соли 1937 | 43 | 59,7 |
| Дар соли 1940 | 243 | 51,4 |
| Дар соли 1944 | 1278 | 41,3 |
| Дар соли 1950 | 675 | 50,4 |
| Дар соли 1956 | 1254 | 47,8 |
| Дар соли 1966 | 800 | 30,8 |
| Дар соли 1976 | 2398 | 71,5 |
| Дар соли 1986 | 2404 | 72,3 |
| Дар соли 1987 | 2110 | 66,1 |

**Ҳайати Партияи Коммунистии Тоҷикистон аз рӯи мавқеи иҷтимоии коммунистон**
(то 1 январи соли дахлдор):

| | Коргарон | | Деҳқонон (колхозчиён) | | Хизматчиён ва ғайраҳо | |
|---|---|---|---|---|---|---|
| | рақамҳои мутлақ | ба ҳисоби фоиз | рақамҳои мутлақ | ба ҳисоби фоиз | рақамҳои мутлақ | ба ҳисоби фоиз |
| соли 1925 | 39 | 9,0 | 174 | 40,0 | 222 | 51,0 |
| соли 1930 | 1506 | 39,1 | 1282 | 33,3 | 1060 | 27,6 |
| соли 1937 | 1765 | 38,3 | 1857 | 40,3 | 981 | 21,3 |
| соли 1941 | 3569 | 24,6 | 4034 | 27,8 | 6897 | 47,6 |
| соли 1945 | 3100 | 18,4 | 4795 | 28,4 | 8995 | 53,2 |
| соли 1947 | 4816 | 18,0 | 7241 | 27,1 | 14664 | 54,9 |
| соли 1957 | 6995 | 17,9 | 10388 | 26,6 | 21669 | 55,5 |
| соли 1967 | 19350 | 25,5 | 19903 | 26,1 | 36748 | 48,4 |
| соли 1977 | 30538 | 30,9 | 25659 | 25,9 | 42756 | 43,2 |
| соли 1987 | 46543 | 37,4 | 28519 | 22,9 | 49430 | 39,7 |
| соли 1988 | 47639 | 37,9 | 28551 | 22,7 | 49452 | 39.4 |

Аз маълумотҳои мазкур равшан мегардад, ки танҳо дар давраи баъди ҷанг шумораи коргарон дар Партияи Коммунистии Тоҷикистон 42823 нафар ва вазни қиёсии онҳо аз 18,0 то 37,9 фоиз афзуд. Шумораи коммунистони колхозчӣ дар ин давра 21310 нафар зиёд шуд. Коргарону колхозчиён, ки якҷоя соли 1947 45,1 фоизро ташкил медоданд, ҳоло 60,6 фоизро ташкил менамоянд.

**Шумораи коммунистони хизматчӣ** низ пайваста меафзоянд. Тағйироти онҳоро дар ҳайати ташкилоти партиявии республика аз рӯи навъи машғулият маълумотҳои зерин тавсиф менамоянд (то 1 январи соли дахлдор ба ҳисоби фоиз):

| | Соли 1957 | Соли 1967 | Соли 1977 | Соли 1987 | Соли 1988 |
|---|---|---|---|---|---|
| Ҳамаи коммунистони хизматчӣ | 100,0 | 100,0 | 100,0 | 100,0 | 100,0 |
| Аз он ҷумла: | | | | | |
| роҳбарони муассисаҳо, ташкилотҳои районӣ, шаҳрӣ, вилоятӣ, республикавӣ ва ҷузъҳон структурии онҳо | 18,9 | 10,6 | 12,6 | 14,7 | 14,8 |
| коркунони инженерӣ, техникӣ, мутахассисони хоҷагии қишлоқ | 7,9 | 17,6 | 23,2 | 25,7 | 26,0 |
| коркунони илм, маориф, нигаҳдории тандурустӣ, адабиёт ва санъат | 28,5 | 35,3 | 35,0 | 32,4 | 32.4 |
| коркунони муассисаҳои савдо, хӯроки умумӣ, таъминот ва фурӯш | 5,7 | 7,7 | 5,0 | 4,6 | 4,5 |

**Ҳайати коммунистон аз рӯи маълумот** (то 1 январи соли дахлдор):

| | Соли 1947 | Соли 1957 | Соли 1967 | Соли 1977 | Соли 1987 | Соли 1988 |
|---|---|---|---|---|---|---|
| Ҳамаи коммунистон | 26721 | 39052 | 76001 | 98953 | 124492 | 125642 |
| Аз ҷумла маълумот доранд: | | | | | | |
| олӣ | 1258 | 3572 | 13352 | 26431 | 40520 | 41621 |
| ба ҳисоби фоиз | 4,7 | 9,21 | 17,6 | 26,7 | 32,5 | 33,1 |
| олии нопурра | 563 | 2241 | 2695 | 2694 | 2493 | 2430 |
| ба ҳисоби фоиз | 2,1 | 5,7 | 3,5 | 2,7 | 2,0 | 1,9 |
| миёна | 4052 | 9187 | 23086 | 36228 | 55428 | 56372 |
| ба ҳисоби фоиз | 15,2 | 23,5 | 30,4 | 36,6 | 44,5 | 44,9 |
| миёнаи нопурра | 6288 | 11415 | 21347 | 21226 | 17296 | 16787 |
| ба ҳисоби фоиз | 23,5 | 29,2 | 28,1 | 21,5 | 13,9 | 13,4 |
| ибтидоӣ | 9210 | 8743 | 12231 | 9949 | 7532 | 7249 |
| ба ҳисоби фоиз | 34,5 | 22,4 | 16,1 | 10,0 | 6,1 | 5,8 |
| маълумоти ибтидоӣ надоранд | 5350 | 3894 | 3290 | 2425 | 1223 | 1183 |
| ба ҳисоби фоиз | 20,0 | 10,0 | 4,3 | 2,5 | 1,0 | 0,9 |

**Шумораи коммунистони мутахассиси маълумоти олӣ ва миёнаи махсусдори соҳаҳои гуногуни дониш** (то 1 январи соли дахлдор):

| | Рақамҳои мутлақ | Ба ҳисоби фоиз нисбат ба шумораи умумии коммунистон |
|---|---|---|
| соли 1957 | 11352 | 29,1 |
| соли 1967 | 27967 | 36,8 |
| соли 1977 | 45624 | 46,1 |
| соли 1987 | 63377 | 50,9 |
| соли 1988 | 64627 | 51,4 |

Дар даҳ соли охир шумораи коммунистони мутахассиси хоҷагии халқ 1250 нафар афзуд.

Дар ҳайати ташкилоти партиявии республика гурӯҳи калони олимон—номзадҳо ва докторҳои илм, аъзоёни ҳақиқӣ ва аъзо-корреспондентҳои Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон ҳастанд.

**Шумораи коммунистоне, ки унвони илмӣ доранд** (то 1 январи соли дахлдор):

| | Докторҳои илм | Номзадҳои илм |
|---|---|---|
| соли 1957 | 10 | 140 |
| соли 1967 | 31 | 419 |
| соли 1977 | 102 | 1003 |
| соли 1987 | 172 | 1282 |
| соли 1988 | 169 | 1295 |

**Шумораи занон дар ҳайати Партияи Коммунистии Тоҷикистон бемайлон меафзояд** (маълумотҳо то 1 январи соли дахлдор):

| | Рақамҳои мутлақ | Ба ҳисоби фоиз нисбат ба шумораи умумии коммунистон |
|---|---|---|
| соли 1925 | 14 | 3,2 |
| соли 1929 | 69 | 4,7 |
| соли 1932 | 1016 | 8,0 |
| соли 1937 | 643 | 14,0 |
| соли 1941 | 2270 | 15,7 |
| соли 1945 | 4783 | 28,3 |
| соли 1947 | 5398 | 20,2 |
| соли 1957 | 7467 | 19,1 |
| соли 1967 | 13686 | 18,0 |
| соли 1977 | 19935 | 20,1 |
| соли 1987 | 32754 | 26,3 |
| соли 1988 | 33611 | 26,8 |

Дар даҳ соли охир шумораи занон дар сафҳои Партияи Коммунистии Тоҷикистон 12693 нафар афзуд.

**Ҳайати миллии Партияи Коммунистии Тоҷикистонро,** ки намояндагони пешқадами 71 миллату халқияти мамлакатамоиро муттаҳид менамояд, маълумотҳои зерин тавсиф мекунанд (то 1 январи соли 1988):

| | Рақамҳои мутлақ | Ба ҳисоби фоиз |
|---|---|---|
| Ҳамагӣ аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии КПСС | 125642 | 100,0 |
| Аз он ҷумла: тоҷикон | 66789 | 53,2 |
| ӯзбекҳо | 24863 | 19,8 |
| русҳо | 21081 | 16,8 |
| тоторҳо | 3388 | 2,7 |
| украинҳо | 2645 | 2,1 |
| қирғизҳо | 1464 | 1,1 |
| яҳудиён | 863 | 0,7 |
| туркманҳо | 567 | 0,4 |
| немисҳо | 499 | 0,4 |
| миллату халқиятҳои дигар | 3483 | 2,8 |

**Ҳайати аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии партия аз рӯи синну сол** (то 1 январи соли 1988):

| | Рақамҳои мутлақ | Ба ҳисоби фоиз нисбат ба шумораи умумии коммунистон |
|---|---|---|
| Ҳамагӣ коммунистон | 125642 | 100,0 |
| Аз ҷумла, аз рӯи синну сол: | | |
| то 20 сола | 642 | 0,5 |
| 21—25-сола | 6740 | 5,4 |
| 26—30-сола | 15504 | 12,3 |
| 31—40-сола | 30860 | 24,6 |
| 41—50-сола | 26401 | 21,0 |
| 51—60-сола | 25536 | 20,3 |
| аз 60-сола калон | 19959 | 15,9 |

Шумораи коммунистони то 30-сола дар даҳ соли охир 7040 нафар афзуда, ба 22886 нафар расид. Қисми асосии аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии партия, яъне 57261 нафар ё 45,6 фоизро коммунистони 31—50-сола ташкил медиҳанд.

**Ҳайати Партияи Коммунистии Тоҷикистон аз рӯи стажи партиявӣ**
(то 1 январи соли 1988):

| | Рақамҳои мутлақ | Ба ҳисоби фоиз нисбат ба шумораи умумии коммунистон |
|---|---|---|
| Ҳамагӣ аъзоёни КПСС | 121813 | 100,0 |
| Аз ҷумла бо стажи | | |
| то 5 сол | 21148 | 17,4 |
| 6—10 сол | 19609 | 16,1 |
| 11—20 сол | 30068 | 24,7 |
| 21—30 сол | 31343 | 25,7 |
| 31—50 сол | 19337 | 15,8 |
| зиёда аз 50 сол | 308 | 0,3 |

То оғози соли 1988 дар Партияи Коммунистии Тоҷикистон 308 нафар коммунистони зиёда аз 50 сол стаж дошта буданд, аз инҳо ба партия соли 1918—1 нафар, солҳои 1919—1923 9 нафар, дар замони даъвати ленинӣ (соли 1924) 4 нафар дохил шуданд. Зиёда аз 5 ҳазор нафар ба аъзогии КПСС дар давраи Ҷанги Бузурги Ватанӣ дохил гардиданд. Зиёда аз даҳ нуҳ ҳиссаашон дар давраи баъдиҷангӣ дохил шуданд, аз ҷумла 40757 ё 33,5 фоиз ба аъзогии партия дар даҳсолаи охир қабул гардиданд.

**Тағйирот дар ҷобаҷогузории коммунистон дар соҳаҳои хоҷагии халқ** (то 1 январи соли дахлдор ба ҳисоби фоиз):

| | Соли 1958 | Соли 1968 | Соли 1978 | Соли 1988 |
|---|---|---|---|---|
| Ҳамагӣ коммунистони бо кори хоҷагии халқ машғул | 100,0 | 100,0 | 100,0 | 100,0 |
| Аз он ҷумла: | | | | |
| **Дар соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ** | 58,9 | 63,7 | 67,6 | 68,3 |
| аз ҷумла: | | | | |
| дар саноат ва сохтмон | 16,2 | 21,5 | 23,5 | 24,0 |
| дар нақлиёт ва алоқа | 4,9 | 6,5 | 7,2 | 6,6 |
| дар хоҷагии қишлоқ | 32,3 | 30,2 | 30,8 | 31,8 |
| дар савдо, хӯроки умумӣ, маҳсулоттайёркунӣ, таъминоти моддию техникӣ ва фурӯш | 5,5 | 5,5 | 47, | 4,5 |
| Дар соҳаҳои дигари истеҳсолоти моддӣ | — | — | 1,4 | 1,4 |
| **Дар соҳаҳои ғайриистеҳсолӣ** | 41,1 | 36,3 | 32,4 | 31,7 |
| Аз ҷумла: | | | | |
| дар илм, маориф, нигаҳдории тандурустӣ ва маданият | 18,8 | 20,3 | 18,1 | 17,2 |
| дар органҳои идоракунии давлатӣ ва хоҷагӣ, дар аппарати ташкилотҳои партиявӣ ва ҷамъиятӣ | 19,6 | 12,0 | 11,6 | 11,9 |
| дар хоҷагии манзил, коммуналӣ, хизмати маишӣ ва ғайра | 2,7 | 4,0 | 2,7 | 2,6 |

**Дар бораи шумораи коммунистоне, ки дар саноат, сохтмон, нақлиёт ва хоҷагии қишлоқ дар давраи баъди ҷанг кор мекунанд, ҷадвали зерин шаҳодат медиҳад**
(то 1 январи соли дахлдор):

| | Соли 1958 | Соли 1968 | Соли 1978 | Соли 1988 |
|---|---|---|---|---|
| Дар саноат | 4970 | 10640 | 14863 | 18309 |
| сохтмон | 751 | 5219 | 6994 | 8328 |
| нақлиёт | 1596 | 4060 | 5642 | 6074 |
| хоҷагии қишлоқ | 12671 | 22332 | 28732 | 35168 |
| Аз ҷумла: | | | | |
| дар совхозҳо | 659 | 3541 | 10725 | 15533 |
| дар колхозҳо | 9865 | 17512 | 15686 | 16982 |

**Ҷобаҷогузории коммунистон дар истеҳсолоти колхозу совхозҳо** (то 1январи соли 1988):

| | Рақамҳои мутлақ | Ба ҳисоби фоиз нисбат ба шумораи умумии коммунистоне, ки дар колхозу совхозҳо кор мекунанд |
|---|---|---|
| Ҳамаи коммунистоне, ки дар колхозу совхозҳо кор мекунанд | 32515 | 100,0 |
| Аз он ҷумла: | | |
| Тракторчиён, комбайнчиён, ронандагон ва дигар механизаторони хоҷагии қишлоқ | 5526 | 17,0 |
| дар чорводорӣ | 3732 | 11,5 |
| дар зироаткорӣ, сабзавоткорӣ ва боғдорӣ | 11265 | 34,6 |
| агрономҳо, зоотехникҳо, духтурони ветеринарӣ ва дигар мутахассисони хоҷагии қишлоқ | 4232 | 13,0 |

Шумораи коммунистони дар колхозу совхозҳо коркунанда аз соли 1977 инҷониб 3843 нафар ва бо зироаткорӣ, сабзавоткориву боғдорӣ машғулбуда 2961 нафар афзуд.

**Афзоиши шумораи коммунистон дар корхонаҳо, ташкилотҳои хоҷагии манзил, коммуналӣ ва хизмати маишии аҳолӣ, савдо ва хӯроки умумӣ** (то 1 январи соли дахлдор):

| | Соли 1958 | Соли 1968 | Соли 1978 | Соли 1988 |
|---|---|---|---|---|
| хоҷагии манзил, коммуналӣ ва хизмати маишӣ | 321 | 928 | 1324 | 1936 |
| савдо ва хӯроки умумӣ | 1784 | 3079 | 3446 | 3837 |

**Шумораи коммунистоне, ки дар соҳаи илм, маориф, нигаҳдории тандурустӣ, маданият ва санъат кор мекунанд** (то 1 январи соли дахлдор):

| | Соли 1958 | Соли 1968 | Соли 1978 | Соли 1988 |
|---|---|---|---|---|
| Дар муассисаҳои илмӣ | 332 | 752 | 1123 | 1358 |
| мактабҳои олӣ ва миёнаи махсус | 794 | 1486 | 1995 | 2270 |
| мактабҳои миёна, ҳаштсола ва ибтидоии маълумоти умумӣ | 4387 | 8726 | 9765 | 9985 |
| нигаҳдории тандурустӣ | 764 | 1976 | 2482 | 3049 |
| маданият ва санъат | 918 | 968 | 785 | 1004 |

## II. ТАШКИЛОТҲОИ ИБТИДОИИ ПАРТИЯВӢ

Ба амал баровардани роли роҳбаронаи партия, афзоиши фаъолии коммунистон бо такмили минбаъдаи структураи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, беҳтар гардониданн кори онҳо зич вобаста аст. Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ асоси партия, звенои муҳими он, ядрои сиёсии коллективҳои меҳнатӣ буда, дар сафи пеши мубориза барои бозсозӣ амал мекунанд.

Шумораи умумии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар даҳ соли охир 1079-то, дар корхонаҳои саноатӣ, нақлиёт, алоқа ва сохтмон 243, дар совхозҳо 128-то зиёд шуд. Дар айни замон бо сабаби муттаҳиду ба совхозҳо табдил додани як қисми колхозҳо шумораи ташкилотҳои партиявии колхозҳо 28-то кам гардид.

**Шабакаи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ**
(то 1 январи соли дахлдор):

| | Соли 1948 | | Соли 1958 | | Соли 1968 | | Соли 1978 | | Соли 1988 | |
|---|---|---|---|---|---|---|---|---|---|---|
| | бо далелҳои мутлак | бо фоиз | бо далелҳои мутлак | бо фоиз | бо далелҳои мутлак | бо фоиз | бо далелҳои мутлак | бо фоиз | бо далелҳои мутлак | бо фоиз |
| Ҳамагӣ ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ | 2323 | 100,0 | 2159 | 100,0 | 3274 | 100,0 | 4540 | 100,0 | 5619 | 100,0 |
| Аз ҷумла: | | | | | | | | | | |
| Корхонаҳои саноат, наклиёт, алоқа ва сохтмон | 241 | 10,3 | 342 | 15,8 | 649 | 19,9 | 943 | 20,8 | 1186 | 21,1 |
| совхозҳо * | 78 | 3,4 | 105 | 4,9 | 70 | 2,1 | 177 | 3,9 | 305 | 5,4 |
| колхозҳо | 941 | 40,5 | 429 | 19,9 | 301 | 9,2 | 185 | 4,0 | 157 | 2,8 |
| донишкадаҳо, муассисаҳои илмӣ, маданию маърифатӣ ва табобатӣ | 144 | 6,2 | 516 | 23,9 | 1124 | 34,3 | 1569 | 34,6 | 1846 | 32,9 |
| Муассисаҳо, ташкилотҳо ва органҳои хоҷагӣ (аз марказӣ то районӣ) | 686 | 29,5 | 550 | 25,5 | 710 | 21,7 | 929 | 20,5 | 1243 | 22,1 |
| Корхонаҳои савдо ва хӯроки умумӣ | 78 | 3,4 | 109 | 5,0 | 151 | 4,6 | 164 | 3,6 | 192 | 3,5 |
| Ташкилотҳои территориявии қишлоқҳо, назди управленияи хонаҳо ва ғайра | 155 | 6,7 | 108 | 5,0 | 269 | 8,2 | 573 | 12,6 | 690 | 12,2 |

* Ҳамчунин ташкилотҳои ибтидоии партиявии МТС ва МТМ, фабрикаҳои мурғпарварӣ, хоҷагиҳои ниҳолпарварӣ ва заводҳои аспарварӣ дохиланд.

Ба ҳисоби миёна то 1 январи соли 1988 ба ҳар як ташкилоти партиявии колхоз —108, совхоз—59, корхонаи саноатӣ—46, сохтмон—19 нафар коммунист рост меояд.

**Дар структураи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ** низ тағьироти ҷиддӣ ба амал меояд. Дар ҳайатн онҳо шумораи ташкилотҳои партиявии цехӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ меафзояд. Ба он ҷадвали зерин шаҳодат медиҳад (то 1 январи соли дахлдор):

| | Соли 1948 | Соли 1958 | Соли 1968 | Соли 1978 | Соли 1988 |
|---|---|---|---|---|---|
| Ҳамагӣ ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ | 2323 | 2159 | 3274 | 4540 | 5619 |
| Аз он ҷумла дорои комитетҳои партиявӣ | — | 4 | 230 | 320 | 380 |
| ба ҳисоби фоиз | — | 0,2 | 7,0 | 7,0 | 6,7 |
| ташкилотҳои партиявии цехӣ | — | 420 | 2095 | 3808 | 4720 |
| Аз ҷумла, дорои ҳуқуқи ташкилоти ибтидоии партиявӣ | — | 41 | 1670 | 3217 | 3888 |
| ба ҳисоби фоиз | — | 9,8 | 79,7 | 84,5 | 82,4 |
| Аз ҷумла ташкилотҳои партиявии цехие, ки комитетҳои партиявӣ доранд | — | — | — | — | 4 |
| ба ҳисоби фоиз | — | — | — | — | 0,1 |
| Гурӯҳҳои партиявӣ | 116 | 254 | 1286 | 2699 | 4359 |

Дар даҳ соли охир шумораи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ 1079, цехӣ — 912, гурӯҳҳои партиявӣ 1660-то афзуд.

* * *

Чунон ки маълумотҳои зикршуда нишон медиҳанд, Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба отряди калони муттаҳиду баркамоли КПСС табдил ёфта, дорои неруи азими сиёсӣ, интеллектуалӣ ва ташкилотӣ мебошад ва ба иҷрои вазифаҳои мураккаби сохтмони коммунистӣ қобил аст. Ҳоло вай ҷидду ҷаҳди меҳнаткашони республикаро барои дар ҳаёт татбиқ намудани қарорҳои таърихии съезди XXVII КПСС, тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ ва бозсозии революционии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият моҳирона равона мекунад.

**Шӯъбаи корҳои ташкилию партиявии КМ ПК Тоҷикистон.**

# *МОШИНСОЗӢ ДАР МАРҲАЛАИ ДИГАРГУНИИ КУЛЛӢ*

**МАСЪУЛИЯТИ** асосӣ барои тезондани прогресси илму техника, бо техникаи нав муҷаҳҳаз сохтани тамоми соҳаҳои хоҷагии халқ ба зиммаи мошинсозӣ вогузор гардидааст, ки соҳаҳои он олоти меҳнат, воситаҳои механиконию автоматонии процессҳои истеҳсолӣ, инчунин ашьёҳои таъиноти истеҳсолию ғайриистеҳсолӣ месозанд. Ғайр аз ин мошинсозӣ муҳимтарин соҳаи ташкилдиҳандаи индустрияи ҳар кадом ноҳия ва республика мебошад. Ин соҳа аз бисьёр ҷиҳат дараҷа ва самти тараққиёти онро муайян намуда, ба ташаккули синфи коргар мусоидат мекунад ва захираҳои меҳнатиро ҳарчи пурратар ба истеҳсолот ҷалб менамояд.

Дар Тоҷикистон мошинсозӣ аз ҷиҳати ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот баъди саноати сабуку хӯрокворӣ ҷои сеюмро ишғол намуда, аз ҷиҳати шумораи коркунон танҳо баъди саноати сабук меистад. Умуман соҳаи мазкур бо суръати тез тараққӣ меёбад. Баробари афзудани ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот қувваи коргарии иловагӣ ба кори истеҳсолот ҷалб карда мешавад. Дараҷаи техникии истеҳсолот хеле баланд мегардад. Дар тӯли ду панҷсолаи охир фондҳои асосии саноатию истеҳсолӣ қариб ду баробар афзуданд. Дар структураи онҳо ҳиссаи қисми фаъол зиёд мегардад.

Дар даҳсолаи охир структураи соҳавии саноати мошинсозӣ ба андозаи муайян тағьир ёфт. Тамоюли афзоиши ҳиссаи мошинсозӣ назаррас аст. Вале дар ҳаҷми умумии маҳсулоти молӣ корхонаҳое вазни қиёсии калон доранд, ки барои қонеъ гардондани эҳтиёҷоти дигар соҳаҳои хоҷагии халқи республика хизмат мекунанд. Онҳо мошину таҷҳизот (трактору мошинҳои хоҷагии қишлоқ, автомобильҳои боркаш ва автобусҳо, мошинҳои роҳсозӣ), техника ва асбобҳои рӯзгорро таъмир мекунанд, конструкцияҳои металлӣ ва маснуот мебароранд. Дар участкаю устохона ва заводҳо қариб нисфи коркунони соҳа кор мекунанд.

Вақтҳои охир дар тараққии мошинсозӣ як қатор зуҳуроти манфие мушоҳида шуд, ки онҳо асосан хоси саноати мошинсозии умуман мамлакат мебошанд.

Якум, тамоюли паст шудани суръати тараққиёт ба назар мерасад. Агар ба ҳисоби миёна суръати афзоиши маҳсулоти мошинсозӣ ва коркарди металл дар панҷсолаи нӯҳум соле 9,8 фоиз, дар панҷсолаи даҳум 6,5 фоизро ташкил дода бошад, пас вай дар панҷсолаи ёздаҳум ҳамагӣ 3,9 фоизро ташкил намуд.

Дуюм, дар республика ҳиссаи маблағгузории асосӣ барои мошинсозӣ бағоят кам буд. Ба ҳисоби миёна дар давоми панҷ сол вай назар ба 8,7 фоизи умуман мамлакат камтар аз 4 фоизро ташкил дод. Дар давоми понздаҳ соли гузашта танҳо як корхонаи нави мошинсозӣ — заводи «Газоаппарат»-и Ленинобод сохта шуд.

Сеюм, ҳолати умумии фондҳои асосии саноатию истеҳсолӣ дар соҳа ба талаботи ҳозира мувофиқ нест. Тадқиқотҳои дар аксарияти корхонаҳо гузаронидашуда шаҳодат медиҳанд, ки дараҷаи фарсоиш аз 30—40 фоиз, дар корхонаҳои ҷудогона бошад, вазни қиёсии таҷҳизоти мӯҳлати истифодааш зиёда аз даҳ сол аз 60 фоиз бештар аст. Дар заводи асбобҳои нурафкани Исфара ва заводи яхдони Душанбе вай боз ҳам зиёдтар аст.

Чорум, иқтидорҳои истеҳсолии корхонаҳои амалкунанда пурра истифода бурда нашуданд. Коэффициенти сменагии кори таҷҳизот бағоят кам аст, дар натиҷаи ин бекористии таҷҳизот зиёд буда, баъзан таҷҳизот сменаҳои том бекор меистад. Сабабҳои асосии пурра истифода нашудан ва бекористии таҷҳизот пурра таъмин набудан бо кадрҳои баландихтисоси коргарӣ, номувофиқии структураи таҷҳизоти шинондашуда бо структураи маҳсулоти истеҳсолшаванда, амалияи мавҷудаи фиристодани таҷҳизот на барои иваз кардани таҷҳизоти кӯҳна, балки барои васеъ намудани истеҳсолот, инчунин аз истеҳсолоти асосӣ ҷудо мондани истеҳсолоти тайёркунандаи ашьёи хом мебошанд.

Дараҷаи пасти истифодаи таҷҳизот ва умуман фондҳои асосии истеҳсолӣ боиси пастшавии муҳимтарин нишондиҳандаи самаранокии истеҳсолот — боздеҳи фонд мегардад. Ҳозир чунин вазъият дар саноати автомобилу тракторсозӣ ва мошинсозии хоҷагии қишлоқ, дар мошинсозӣ барои саноати сабук ва хӯрокворӣ, дар истеҳсоли асбобҳои рӯзгор, техникаи санитарӣ ва таҷҳизоти газ ба амал омадааст. Ва фақат дар саноати асбобсозӣ (заводи «Спецавтоматика») боздеҳи фонд муттасил меафзояд. Дар сурати таъмин кардани нишондиҳандаҳои дар панҷсолаи дувоздаҳум пешбинишуда вазъияти як қатор корхонаҳо беҳтар мегардад. Ҳоло бошад, умуман дар мошинсозӣ дараҷаи боздеҳи фонд назар ба соли 1975 пасттар аст.

Панҷум, дар аксарияти корхонаҳои соҳа комьёбиҳои илму техника суст ҷорӣ карда мешаванд, ки ин ба андозаи калон ба тараққии истеҳсолот ва афзоиши самаранокии он халал мерасонад. Ба ин заводҳои аппаратураи пастволъти Адрасмон, «Торгмаш»-и Ленинобод, заводи яхдони Иттиҳодияи истеҳсолии «Помир»-и Душанбе мисол шуда метавонанд. Дар Иттиҳодияи истеҳсолии «Помир» самараи иқтисодӣ аз ҷорӣ кардани техникаи нав дар панҷсолаи ёздаҳум ба ҳисоби миёна ба ҳар сӯми сарфшуда соле ҳамагӣ 66 тинро ташкил намуд.

Шашум, сифати тайёр намудан ва қобилияти рақобатии бисьёр хелҳои маҳсулоти соҳа дар бозори берунӣ паст аст. Вазни қиёсии маҳсулоти аълосифат дар ҳаҷми умумии маҳсулоти саноати мошинсозӣ ҳозир аз 30 фоиз зиёд нест. Ин назар ба умуман мамлакат қариб 10 фоиз камтар аст.

Дар корхонаҳои мошинсозӣ барои саноати сабук ва хӯрокворӣ ҳиссаи маҳсулоти аълосифат дар ибтидои панҷсолаи ҷорӣ ҳамагӣ 12,5 фоиз, дар заводи таҷрибавии таҷҳизоти технологии Кӯлоб 10,8 фоизро ташкил дод, дар заводи «Автозапчасть»-и Конибодом бошад, маҳсулоти аълосифат умуман истеҳсол карда нашуд. Дар натиҷаи ба амал бароварда нашудани тадбирҳои баланд бардоштани сифат як қисми маснуоти иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷиктекстильмаш» ва як қатор корхонаҳои дигар аз Нишони давлатии сифат маҳрум шудаанд.

Ҳамаи корхонаҳои мошинсозии республика тобеи вазоратҳои иттифоқӣ мебошанд ва онҳо асосан маҳсулоти тахассуси ҷамъиятӣ истеҳсол менамоянд. Ин ба корхонаҳои соҳа таъсири муайяне расонд. Аз тамоми ҳаҷми маҳсулоти мошинсозӣ вобаста ба хели он дар республика аз 10 то 25 фоизаш боқӣ мемонад. Ҳиссаи бештари онро дастгоҳҳои металлбурӣ ва коркарди чӯбу тахта, маҳсулоти мошинсозӣ барои саноати химия ва нефть, трактору мошинҳои хоҷагии қишлоқ, қисмҳои эҳтиётии онҳо, таҷҳизоти сантехникӣ ва газ ташкил медиҳанд. Таҷҳизоти технологӣ барои корхонаҳои савдо ва хӯроки умумӣ, мошину асбобҳои рӯзгор, қисми зиёди маҳсулоти саноати электротехникӣ амалан пурра ба республикаҳои дигар фиристода мешаванд. Ғайр аз ин маҳсулоти таъиноти байнисоҳавӣ: хӯлаи чӯян, пӯлод ва фулузоти ранга, қолаб ва ғайра низ берун аз республика меравад. Аммо содироти чунин маҳсулот тақрибан ба ҳаҷми воридот баробар аст, ки ба ин пеш аз ҳама манфиатҳои идоравӣ сабабгор буда, аз нуқтаи назари хароҷоти нақлиёт ғайриоқилона будани робитаҳои дохилисоҳавии истеҳсолиро нишон медиҳад. Ба самараи мубодилаи байниреспубликавӣ баҳо дода, бояд қайд намуд, ки маҳсулоти мошинсозии мегирифтагии Тоҷикистон назар ба маҳсулоти дар маҳал истеҳсолшаванда таъиноту тавсифоти дигар дорад. Вале баъзан як навъи маҳсулот ҳам дар саноати мо ва ҳам дар республикаҳои дигар истеҳсол карда мешавад. Ин, масалан, ба асбобу мошинҳои рӯзгор, қисмҳои эҳтиётии автомобильҳо, маҳсулоти истеҳсолоти байнисоҳавӣ дахл дорад. Зимнан, мураккабии проблемаро, аз як тараф, зарурати таъмин намудани республика бо ашьёи хом, масолеҳ, маҳсулоти мошинсозии корхонаҳои ноҳияҳои гуногуни мамлакат, аз тарафи дигар, муносибатҳои идоравӣ муайян мекунанд. Масалан, барои истеъмоли дохилиреспубликавӣ мондани танҳо нисфи ҳаҷми чӯяни берун аз ҳудуди Тоҷикистон фиристодашавандаи заводи «Тоҷиктекстильмаш» имкон медиҳад, ки камчинии ин хели маҳсулот дар ноҳия пурра бартараф карда шавад. Ҳалли ин масъала ба Госплани республика вобаста аст.

Дар оянда мошинсозӣ бояд ду вазифаро ба ҷо оварад. Якум, бо роҳи тараққии босуръати корхонаҳои амалкунанда ва ҷой гирондани корхонаҳои нав дараҷаи индустронии республикаро хеле баланд бардошта, структураи соҳавиро бо назардошти талаботи ба он доштаи иқтисодиёт ва тахассуси умумиттифоқӣ такмил диҳад. Дуюм, дар асоси имкониятҳои истеҳсолоти мошинсозӣ барои назар ба дигар соҳаҳои хоҷагии халқ ба ҳар воҳиди маблағи гузошташаванда бештар муҳайё кардани ҷои кор бо харҷи камтар захираҳои меҳнатии республикаро пурратар ба истеҳсолот ҷалб кунад. Ҳисобу китоб нишон медиҳад, ки ин ҷо ҳар як миллион сӯми гузошташаванда назар ба умуман саноат ду баробар, назар ба саноати химия ва нефть чор баробар, назар ба саноати масолеҳи бинокорӣ сензда ҳ баробар зиёдтар одамонро бо кор таъмин кардан мумкин аст.

Дар панҷсолаи ҷорӣ дар корхонаҳои соҳа ба режими ду ва сесменагии кор гузаронидани цеху участкаҳо давом меёбад. Дар баробари ин таҷҳизоти каммаҳсул, маънан ва ҷисман кӯҳнашуда аз истифода соқит намуда, коэффициенти сменагӣ афзун гардонда мешавад. Мувофиқи ҳисобу китоби тахминӣ, ба да-

раҷаи 1,6—1,8 расонидани коэффициенти сменагӣ (дар корхонаҳои мошинсозӣ) имкон медиҳад, ки бештар аз ду ҳазор кас ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намуда, ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот хеле зиёд карда шавад. Бо назардошти ҳамаи омилҳои тараққиёт дар панҷсолаи ҷорӣ ҳаҷми маҳсулоти мошинсозӣ 1,8 баробар зиёд карда хоҳад шуд.

Аз ҳисоби босуръат тараққӣ додани чунин соҳаҳои меҳнатталаб, амсоли саноати электротехникӣ, мошинсозӣ барои хоҷагии қишлоқ, истеҳсоли таҷҳизот барои саноати сабук ва хӯрокворӣ, асбобсозӣ, соҳаи мошинсозии дақиқ структураи мошинсозӣ, инчунин ташкили территориявии он дар асоси ҷойгиронии корхонаҳои нав, асосан корхонаҳои начандон калон ё филиалҳои онҳо дар шаҳрҳои миёна ва хурд ва посёлкаҳои типи шаҳрӣ беҳтар карда мешавад.

Тамоюли тараққӣ додани соҳаҳои меҳнатталаб мантиқан зарурати барои онҳо тайёр намудани кадрҳои баландихтисоси коргарӣ ва мутахассисонро ба миён меоварад. Якчанд роҳи ҳалли ин проблема вуҷуд дорад: баланд бардоштани маълумоти касбӣ-техникӣ тавассути омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, дар навбати аввал, дар шаҳрҳои хурду миёна ва маҳалҳои аҳолинишини ҷавононашон сершумор; афзун гардондани миқьёси сохтмони омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ дар асосҳои саҳмгузории вазоратҳои манфиатдор; зиёд кардани шабакаи комбинатҳои таълими курсӣ дар назди корхонаҳои саноатӣ; вусъат додани амалияи тайёр намудани кадрҳои баландихтисос дар корхонаҳои калони ноҳияҳои марказии мамлакат ва ғайра. Бисьёр корхонаҳои саноатӣ, ки сохтмони онҳо дар территорияи РСС Тоҷикистон пешбинӣ мешавад, омӯзишгоҳҳои истеҳсолию техникӣ хоҳанд дошт.

Дар такомулоти идоракунии соҳаи мошинсозии республика ташкили иттиҳодияҳои истеҳсолӣ ва илмию истеҳсолӣ ва дар ин асос барпо намудани комплекси ягонаи истеҳсолию хоҷагӣ самти муҳиме мебошад. Бо мақсади муттаҳид кардану баланд бардоштани роли умури илмӣ, конструкторӣ ва технологӣ дар ҳайати иттиҳодияҳо муассисаҳои илмӣ ташкил карда мешаванд.

Ҳозир дар саноати мошинсозии Тоҷикистон ду иттиҳодияи истеҳсолӣ — иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷиктекстильмаш» (дар ҳайати заводи асосии «Тоҷиктекстильмаш»-и ба номи Дзержинский ва заводҳои «Торгмаш»-и Душанбе ва Ленинобод) ва иттиҳодияи истеҳсолии «Помир» (дар ҳайати заводи асосии яхдони Душанбе ва бюрои махсуси конструктории технологӣ) амал мекунанд. Дар оянда барпо намудани иттиҳодияи илмию истеҳсолии асбобсозӣ, саноати воситаҳои алоқа пешбинӣ карда, имконияти барпо намудани иттиҳодия дар саноати электротехникӣ омӯхта мешавад. Ташкильёбии иттиҳодияҳои истеҳсолӣ ва илмию истеҳсолӣ имкон медиҳад, ки аппарати идоракунию маъмурӣ хеле кам карда, суръати реконструкция ва бо техника таъминкунӣ тезонида, процессҳои прогрессивии технологӣ васеътар ҷорӣ намуда, дараҷаи механиконию автоматонии процессҳои истеҳсолӣ хеле баланд бардошта шавад.

Ба прогресси соҳаи мошинсозӣ дар оянда инчунин миқьёсу суръати тараққиёти соҳаҳои ба вай хизматрасонандаи хоҷагии халқи республика (нақлиёт, алоқа, сохтмон, комплекси агросаноатӣ ва ғайра) мусоидат хоҳанд кард. Ба ин муносибат корхонаҳои таъмири автомобильҳои боркаш, автобусҳо, мошинҳои бинокорию роҳсозӣ, истеҳсоли конструкцияю маснуоти металлӣ, таъмири трактору мошинҳои хоҷагии қишлоқ васеъ ва реконструкция карда мешаванд. Дар айни ҳол диққати умури таъмир ба баланд бардоштани дараҷаи бадоштии техникаи таъмиршуда равона карда мешавад, ки ин дар навбати худ барпо намудани корхонаҳои махсуси таъмир ва бо техникаи пурмаҳсули ҳозиразамон мусаллаҳ гардондани онҳоро тақозо дорад.

**А. КИРИЛЛОВ,**
**мудири шӯъбаи Институти тадқиқоти илмии иқтисодиёти усулҳои математикии планкашии дорои маркази ҳисоббарории Госплани РСС Тоҷикистон, номзади илми иқтисодӣ.**

# *ТАҶРИБАИ ШОЁНИ ДИҚҚАТ*

ИНФРАСТРУКТУРАИ истеҳсолию иҷтимоии шаҳри Душанбе ба тариқи экстенсивӣ тараққӣ мекунад. Механизми мавҷудаи иқтисодию ҳуқуқии идоракунии хоҷагии шаҳр ба тараққиёти он монеъ мешавад. Умурҳои гуногуни хоҷагии шаҳр ба мустаҳкам намудану тараққӣ додан ва профилактикаи инфраструктураи мавҷуда нигаронида нашудаанд.

Тавассути фишангҳои фармонфармоию маъмурӣ мутобиқ гардонидани асосҳои соҳавӣ ва территориявӣ дар кори идоракунӣ пештар ҳам муяссар намегардид. Барои тараққӣ додани хоҷагӣ бюҷети худи шаҳр низ намерасид. Ҳозир бошад, баробари ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаштани корхонаю иттиҳодияҳо, ба усулҳои пештараи ёрии «Ноилоҷ»-и корхонаҳо барои эҳтиёҷоти шаҳр умед бастан норавост. Баҳисобгирии манфиатҳои ба ҳам алоқа-

манди ҳисоби хоҷагии корхонаҳо ва ташкилотҳо, коллективҳои меҳнатии онҳо бо манфиатҳои шаҳр зарур аст. Ба бозсозии механизми идоракунии хоҷагии тараққиёбандаи шаҳр муносибати принципан нав кардан лозим.

Таҷрибаи дар шаҳри Потии РСС Гурҷистон гузаронидашаванда шоёни диққати махсус ва мулоҳиза аст. Дар он ҷо **иттиҳодияи байнисоҳавии территориявӣ** (минбаъд ИБТ) барпо карда шудааст, ки ба ҳайати он 70 корхонаи сӣ идора дохил мешавад. Ҳамаи 70 органи хоҷагиро ба се тип тақсим кардан мумкин аст, ки онҳо бо «дараҷа»-и тобеияташон ба органи роҳбарикунандаи ИБТ — совети директорон фарқ мекунанд: а) 34 корхонаи вазоратҳои иттифоқӣ ва иттифоқӣ—республикавӣ, ки ба ИБТ танҳо оиди масъалаҳои алоҳида — истифодаи замин, муҳофизати муҳити зист, захираҳои меҳнатӣ ва ғайра итоат мекунанд; б) 22 органи хоҷагии асосан тобеи органҳои республикавӣ, ки аз онҳо супоришҳои планӣ мегиранд, ИБТ бошад, ба фаъолияти хоҷагии онҳо фаврӣ роҳбарӣ мекунад; в) 14 корхонаи боқимондаро худи ИБТ барои адои хизмати байнисоҳавӣ (анбори шаҳр, сохтани қолабҳову таҷҳизот) ё барои истифодаи ресурсҳои маҳаллӣ (истеҳсоли концентратҳо аз партови саноати ҷой) барпо кардааст. ИБТ ба ҳисоби хоҷагӣ гузаштааст, ҳар органи хоҷагӣ вазифадор аст як қисми фонди ҳавасмандгардонии иқтисодиашро ба ИБТ гузаронад. Ба ИБТ шахси дорои ҳуқуқи ҷонишини яқуми раиси комиҷроияи шаҳр роҳбарӣ мекунад.

Албатта, шаҳрҳои Поти ва Душанбе аз бисьёр ҷиҳат фарқ доранд. Масалан, аҳолии Поти 50 ҳазор нафар, аҳолии Душанбе беш аз даҳ маротиба зиёдтар аст. Таносуби миқдори органҳои хоҷагии дар территорияи ин шаҳрҳо воқеъбуда, объектҳои инфраструктураи иҷтимоӣ низ ҳамин хел аст ва ниҳоят статуси шаҳрҳои мазкур аз ҷиҳати давлатию ҳуқуқӣ гуногун мебошад. Бо вуҷуди ин худи роҳи ҳалли проблемаи барпо намудани механизми мутобиқгардонии асосҳои соҳавӣ ва территориявӣ дар идоракунии фаъолияти хоҷагӣ бағоят ҷолиб, натиҷаҳои таҷриба бошад, басо эътимодбахшанд. Зиёда аз ин, дар қарори КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои минбаъд ҳам баланд бардоштани роль ва зиёд кардани масъулияти Советҳои депутатҳои халқӣ барои тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС» ба комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ ҳуқуқ дода шудааст, ки иттиҳодияҳои байнисоҳавӣ ва байнихоҷагии территориявию истеҳсолӣ барпо намуда, ба ҳайати онҳо органҳои хоҷагии тобеи республикавӣ ва маҳаллӣ, дар баъзе мавридҳо бошад, тобеи иттифоқиро низ дохил намоянд. Дар қарор инчунин ҳадафмандии истифодаи таҷрибаи комиҷроияи шаҳри Поти нишон дода мешавад. Таҷрибаи мусбати комитетҳои иҷроияи шаҳрҳои Тбилиси, Кишинёв ва як қатор шаҳрҳои дигар низ маълум аст.

**Ба худи комиҷроияи Совети шаҳр, ҳамчун органи Ҳокимияти Советӣ, усулҳои ҳисоби хоҷагии идоракунӣ хос нестанд.** Дар айни замон ҳоло ба он чиз шубҳае нест, ки идоракунӣ дар асоси ҳисоби хоҷагӣ аз усулҳои дигар дида самаранoктар аст. Фаъолияти як қатор вазоратҳои республикавии саноати маҳаллӣ ва сабук, саноати масолеҳи бинокорӣ дар шароити муқаррар намудаи Низомномаи умумӣ дар бораи иттиҳодияҳои умумииттифоқӣ ва республикавии саноатӣ, бо назардошти хусусиятҳои ҳисоби хоҷагӣ аз ҷиҳати муносибатҳои «вертикалӣ» гувоҳи он аст. Вале вазоратҳои номбурда бевосита ба органҳои хоҷагии тобеашон роҳбарӣ мекунанд, ҳол он ки дар муносибатҳои мутақобилаи комиҷроияи Совети шаҳри Душанбе ва органи хоҷагӣ чунин вазъият кам вомехӯрад.

Дар айни ҳол бояд эътироф кард, ки масъала худ аз худ ҳал намегардад, ба таъхир андохтани қабули қарори куллӣ бошад, боиси талафи ғайриистеҳсолии хоҷагии халқ мегардад. Сохтмони хоҷагии шаҳри Душанбе бояд бо суръати бағоят тез ба амал бароварда шавад, органи шаҳрии ба ин сохтмон роҳбарикунанда бошад, бояд барои самаранок амал кардан, аз ҷумла нисбат ба органҳои хоҷагии тобеи республикавӣ ва иттифоқӣ низ имкониятҳои воқеӣ дошта бошад. Ин алалхусус аз он сабаб зарур аст, ки аз 26 вазорату идораи иттифоқии ба Программаи комплексии тараққиёти хоҷагии шаҳри Душанбе дар солҳои 1984—1990 сафарбаршуда на ҳамаашон бояду шояд иштирок менамоянд. Фишангҳои маъмурии таъсиррасонӣ ин ҷо оҷизанду фишангҳои иқтисодӣ ҳанӯз вуҷуд надоранд. Интихоби шакли (модели) дурусти механизми ташкилию ҳуқуқии идоракунии байниидоравии органҳои хоҷагие, ки ба маркази саноатии Душанбе дохил мешаванд, имкон медиҳад, ки неруи он пурратар истифода карда шавад.

Албатта, ба вуҷуд овардани модели мукаммали механизми ташкилию ҳуқуқии идоракунии байниидоравии маркази саноатии Душанбе вазифаи комплексӣ мебошад ва он бояд дар асоси якчанд илм ба ҷо оварда шавад. Барои ин бояд корҳои тайёрӣ ба анҷом расонда, ин вазифа аз ҷиҳати техникию иқтисодӣ эътимодбахш асоснок карда шавад. Модели пешниҳодшаванда бошад (дар намуди тахминӣ) дар асоси илми ҳуқуқи хоҷагӣ сохта шудааст. Ба назари мо, ҳамин чиз ҳадафманд мебуд, ки таҷрибаи андӯхташударо (аз ҷумла таҷрибаи роҳбарӣ ба миқдори зиёди органҳои хоҷагии бевосита ба комиҷроияи Совети шаҳри Душанбе тобеъ гардондашударо) истифода бурда, бо қарори КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва Совети Вазирони РСС Тоҷикистон дар шаҳ-

ри Душанбе иттиҳодияи байнисоҳавии территориявӣ (минбаъд ИБТД) барпо намуда, дар доираи ҳуқуқҳое, ки республикаи иттифоқӣ дорад, ба он ваколатҳои дахлдор дода шаванд. Ба ақидаи мо, хусусиятҳои асосии ИБТД-и оянда бояд аз инҳо иборат бошанд: а) вай дорои ҳуқуқҳои шахси юридикӣ мебошад; б) дар асоси ҳисоби хоҷагӣ амал мекунад; в) ба комиҷроияи Совети шаҳри Душанбе итоат мекунад; г) ҳамаи органҳои хоҷагии дар территорияи Душанбе воқеъгардидаро (мумкин аст, бо баъзе истисно) муттаҳид мегардонад; д) органҳои хоҷагӣ ба ҳайати он дохил шуда, мустақилият, ҳуқуқҳои шахси юридикӣ ва мансубияти идоравиашонро нигоҳ медоранд. Совети директорони ИБТ айнан мисли совети РАПО ташкил карда мешавад. Ба ҳисоби вай маблағи муайян гузаронида мешавад (даромад аз фоидаи планӣ, ҳар гуна андозҳо ва ғайра) ва органҳои зерин доир ба масъалаҳои муайян ба он итоат мекунанд: органҳои хоҷагии тобеи шаҳр — оид ба ҳамаи масъалаҳо, тобеи республикавӣ — оид ба масъалаҳои планкашии истиқболӣ ва роҳбарии фаврӣ ба фаъолияти истеҳсолию хоҷагӣ, тобеи иттифоқӣ бошанд — оид ба масъалаҳои истифодаи замин, муҳофизати муҳити зист, сохтмон, истифодаи захираҳои меҳнатӣ, истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ, адои хизмати иҷтимоию маданӣ, коммуналию маишии аҳолӣ ва баъзе дигарҳо. Ҳангоми барпо намудани ИБТД як қисми ваколатҳои Совети шаҳри Душанбе (комиҷроияи он) ба иттиҳодия мегузарад, вале ин дар дараҷаи иттифоқӣ ҳал карда шудани масъалаҳои ҷудогонаро истисно намекунад.

Барпо кардани ИБТД имкон медиҳад ҳалли як қатор проблемаҳое, ки ба тараққиёти комплексии хоҷагии шаҳр монеъ мешаванд, осон гардонда шавад. Ҳаминро ба ҳисоб гирифтан муҳим аст, ки барпо намудани ИБТД ресурсҳои иловагиро талаб намекунад. Ба ИБТ бояд ҷонишини раиси комиҷроияи шаҳр роҳбарӣ кунад, дар айни ҳол ӯ раиси совети директорони ИБТ мебошад. Совети директорони ИБТ, ки аз роҳбарони даҳҳо органҳои хоҷагии тобеияташон гуногуни дар территорияи Душанбе воқеъгардида иборат мебошад, органи олии идоракунии ИБТ хоҳад гардид. Ҳар сари чанд вақт, масалан, моҳе як маротиба барои муҳокимаи масъалаҳои барои шаҳр муштарак ва дар доираи ваколати аниқ муайянкардашуда советро даъват кардан мумкин аст. Аппарати кории совети директорони ИБТ управленияи сохтмони асосии комиҷроияи шаҳр, шӯъбаи шаҳрии планкашӣ, дигар управления ё шӯъбаи он буда метавонад. ИБТ метавонист ҳангоми бо ташкилотҳои бинокорӣ бастани шартномаҳо дар бораи сохтмон, дигар шартномаҳои хоҷагӣ функцияи заказчиро ба зиммаи худ гирад. Умуман муносибатро бо органҳои хоҷагӣ, ки иттиҳодия маблағашонро ҷамъ мекунад, бо шартномаҳои дахлдор ба расмият даровардан мумкин мешавад. Масалан, дар шартномаҳо ҳангоми иштироки саҳмгузорона дар сохтмони манзил ҳам ҳаҷми мушаххаси манзил, ҳам квартираҳои мушаххас, ошьёна ва амсоли инҳоро, ки ҳар органи хоҷагӣ мегирад, нишон додан мумкин аст. Барои дигар чорабиниҳо, масалан, барои гирифтани роҳхат ба санатория ва хонаи истироҳати якҷоя сохташуда, ҷой дар муассисаҳои бачагонаи синни томактабӣ низ ҳамин гуна тартиб муқаррар шуда метавонад.

Дар доираи ИБТД истифодаи нақлиёти автомобилии идоравии пассажиркашонӣ хуб ва сифати таъмири манзил, роҳҳои зеризаминӣ, коммуникацияҳои инженерӣ ва монанди инҳо беҳтар мегардид. Плани перспективии сабзу хуррам гардонидани шаҳр, ки онро Институти «Гидрокоммунпроект»-и Москва тартиб додааст, дар асоси принципан дигар ба амал бароварда мешуд.

Дар системаи ИБТД механизми самарабахши иқтисодию ҳуқуқии ҳавасмандгардонии органҳои хоҷагӣ барои иҷрои нишондиҳандаҳои планҳои территориявӣ, амсоли механизми дар планкашии соҳавӣ амалкунандаро муқаррар ва дар амал ҷорӣ кардан мумкин мебуд. Системаи ҳавасмандгардонии органҳои хоҷагӣ барои иштирокашон дар тараққии инфраструктураи иҷтимоӣ, муҳофизати муҳити зист, сарфакорона истифода бурдани захираҳои табиӣ ва амсоли инҳо самаранокатар амал мекард.

Бешубҳа, ИБТ-и Душанбе дар асоси шартномаҳои дутарафаи муфид ва истифодаи усулҳои пешқадамтарини ташкили меҳнат кори ба амал баровардани программаи тараққӣ додани хоҷагии шаҳр, ки Бюрои Сиёсии КМ КПСС маъқул донистааст, аз ҷумла, кори пурмаҳсули бинокорони аз вилоятҳо ва районҳои тобеи республика ҷалбшаванда ва ташкилотҳои таъмиру бинокории пойтахт, отрядҳои студентони бинокорро ташкил карда метавонад. Дар он сурат роҳбарӣ ба ҳар гуна кооперативҳои соҳаи савдо, адои хизмати маишӣ, хӯроки умумӣ самаранокатар мешавад.

Ҳатто дар муборизаи зидди ҷинояткорӣ, ҳуқуқвайронкунӣ, зуҳуроти зиддиҷамъиятӣ кооперацияи маблағи органҳои хоҷагии Душанбе тавассути ИБТД назар ба фаъолияти ҷудогонаи ҳар кадом органи хоҷагӣ дар ин самт самараи зиёдтар медиҳад. Масалан, ташкили постҳо, пунктҳо, диспансерҳо ва профилакторияҳои фельдшерии наркологӣ, таҷҳизонидани пунктҳои такьягоҳии тартиботи ҷамъиятӣ, хонаҳои бачагон дар асосҳои ҷамъиятӣ, штабҳои дружинаҳои ихтиёриёни халқӣ, сохтмони иншооти спортӣ, роҳҳои иловагии нақлиёт ва роҳҳои зеризаминӣ, барпо намудани кружоку секцияҳои техникаомӯзӣ барои наврасон аз ҷумлаи онҳо мебошанд.

Аз ҳама асосиаш ҳамин, ки дар натиҷаи ҷорӣ намудани асосҳои ҳисоби хоҷагӣ дар идоракунии органҳои хоҷагии тобеияташон гуногун ба мутобиқати манфиатҳои ҳамаи органҳои хоҷагии шаҳри Душанбе ва коллективҳои меҳнатии онҳо, ки дар ИБТД пурратар ба ҳисоб гирифта мешаванд, муваффақ шудан мумкин аст.

**М. КЛЕАНДРОВ,**
**доктори илми ҳуқуқшиносӣ.**

# *ПУДРАТИ КОЛЛЕКТИВӢ: НАҚША ВА ВОҚЕИЯТ*

**Соли 1986 дар шумораи панҷуми журнал дар бораи таҷрибаи кори ПМК-35 трести «Сельстрой-4»-и иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷикагропромстрой» нақл карда шуда буд. Ин коллективи меҳнатӣ ба муваффақиятҳои зиёде ноил гардидааст. Масалан, бинокорони колоннаи механиконидашудаи деҳот соли 1980 дар республика яке аз аввалинҳо шуда барои баҳо додан ба натиҷаҳои фаъолияти худ коэффициенти саҳмгузории меҳнатиро ба кор бурданд. Соли 1982 сохтмони биноҳои истиқоматии маҳаллаи Офтобрӯи Исфара, ки дар он бинокорони ПМК-35 иштирок доштанд, ба гирифтани дипломи Намоишгоҳи комьёбиҳои хоҷагии халқи СССР сазовор гардид. Коллектив дар панҷсолаи ёздаҳум бештар аз як миллион сӯмина корҳои сохтмону монтажро ба ҷо овард, ки ин нисбат ба план хеле зиёд буд. Соли 1987 вай дар мусобиқаи социалистии корхонаҳои Комитетҳои агросаноатии СССР ва республика ғолиб баромада, Байрақи сурхи сайёр гирифт.**

ҲАМАИ бригадаҳои ПМК-35 ба пудрати коллективӣ ҳанӯз соли 1986 гузашта буданд ва дар ду соли панҷсолаи дувоздаҳум натиҷаҳои хуб ба даст оварданд. Афзоиши ҳосилнокии меҳнат 14,1 фоизро ташкил кард, музди миёнаи меҳнати коркунон бошад, 10,2 фоиз ё ки 27 сӯм зиёд шуд. Ба муваффақиятҳои умумии корхона бригадаҳои С. Раҷабов, А. Сангинов, А. Муталов, Д. Мамадалиев ва дигарон саҳми калон гузоштанд. Вале коллективи бригадаи бинокории комплексӣ, ки ба он Т. Ҷӯраев сардорӣ мекунад, дар соли дуюми панҷсола назар ба соли аввали он чи аз ҷиҳати ҳаҷми иҷрои корҳои сохтмону монтаж, чи аз ҷиҳати афзоиши ҳосилнокии меҳнат бад кор кард. Сабаб чӣ буд, ки коллективи солҳои дароз пешоҳанги мусобиқаи социалистӣ мавқеи худро аз даст дод, аз ӯҳдаи иҷрои ӯҳдадориҳои соли ҷашн баромада натавонист?

Вақте ки тамоюли паст шудани нишондиҳандаҳо ошкор гардид, вақте ки иҷрои ӯҳдадориҳо зери хавф монданд, ташкилоти партиявии колоннаи механиконидашуда, роҳбарони он кадом мавқеъро ишғол намуданд? Котиби бюрои партиявӣ И. Я. Ерматов мегӯяд, ки асосан сардори бригада Т. Ҷӯраев айбдор аст, зеро ба кори бригада суст роҳбарӣ кард. Агар кори бригадаро дар ҳар смена таҳлил мекард, камбудиҳо ошкор мегардиданд ва онҳоро бартараф намуда, захираҳо, аз ҷумла захираҳои иҷтимоиро низ ба кор меандохт.

Баҳои додаи котиби бюрои партиявиро ба эътибор гирифта, мекӯшам сабаби ақибмонии ин коллективи то ба қарибиҳо пешқадамро бори дигар таҳлил намоям. Аввал маълумоти мухтасар дар бораи вазъияти кори колоннаи механиконидашуда.

ПМК-35 дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ ду сол боз кор мекунад. Вай аз ташкилоти болоӣ бояд план-супориш ва барои иҷрои ин супориш воситаҳои моддӣ ва техникӣ гирад. План-супориш бояд нишондиҳандаҳои асосии иқтисодии зеринро дар бар гирад: рӯйхати объектҳо ва мӯҳлати ба истифода додани онҳо; рақамҳои контролии аз суръати афзоиши музди меҳнат зиёдтар карданн суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат; андозаи фоида. Ин дар шартномаи байни ПМК-35 ва трести «Сельстрой-4» зикр шудааст. Вале дар давоми соли 1987 ба плани колоннаи механиконидашуда чор маротиба тасҳеҳ дароварда шуд, аз боло супоришҳои иловагӣ ҳам доданд. Албатта, шароите ба амал омад, ки асоси ҳисоби хоҷагӣ вайрон ва мусобиқаи социалистӣ беэътибор гардид.

Бригадаи бинокории комплексии Т. Ҷӯраев бошад, баъди пеш аз мӯҳлат ба истифода додани маҳаллаи истиқоматӣ дар совхози «Иттифоқ»-и райони Исфара, дар давоми соли 1987 ба звеноҳо ҷудо шуда, боз дар сохтмони се объект иштирок намуд. Аввали сол баъзеи ин объектҳо на ба бригада маълум буданду на ба колоннаи механиконидашуда.

Албатта, дар бобати таъминоти моддию техникӣ душвориҳо ба амал омаданд. Масалан, тобистон бетони яклухт дар вақташ оварда намешуд. Колоннаи механиконидашуда моҳҳои июль—август фақат бо ҳамин сабаб 75 ҳазор сӯмина корҳои сохтмону монтажро иҷро карда натавонист. Вақти кор беҳуда талаф шуд. Бетони дар тобистон гирифтанашуда ба бригадаи Т. Ҷӯраев имконият на-

дод, ки дар тирамоҳ қусури фурсати аз дастрафтаро барорад: деворҳои иморатро бардошта, болои бомашро пӯшонад. Ба ҳамин тариқ, ҳам вақт гузашту ҳам корҳои сохтмону монтаж иҷро нашуда монданд.

Худаш чӣ гап? Кори бригада ба план гирифта, коллектив бо ресурсҳои моддию техникӣ таъмин, имконияти бригада таҳлил карда нашуда буд. Вале айбдори асосӣ бригадаи Т. Ҷӯраев шуд, ки аз ӯҳдаи иҷрои ӯҳдадориҳои социалистии ду соли панҷсола баромада натавонист. Ба замми ин, дар ин ҷо коркард ба ҳисоби ҳар коркун 13,24 ҳазор сӯмро ташкил намуд, ки ин ба ҳисоби миёна аз ҳаҷми коркард дар «Сельстрой-4» зиёдтар аст.

Вазъияти баамаломадаро аз нуқтаи назари Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ, ки он муносибати коллективи меҳнатиро бо ташкилотҳои болоӣ танзим мекунад, баҳо медиҳем. Аслан, коллективи ПМК-35 соли 1987-умро бе план-супориши давлатӣ сар кард. Магар дар шароити ҳозира план-супоришро дар як сол чор маротиба тағйир додан лозим аст? Албатта, не. Дар шароити пудрати коллективӣ чи тавре дар қарорҳои Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС қайд шудааст, бидуни худмаблағтаъминкунӣ ва худхароҷотбарорӣ кор кардан амри маҳол аст ва бинокорони ПМК-35 қарорҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ асоснок нашудаи ташкилотҳои болоиро дигар иҷро кардан намехоҳанд. Барои ҳамин ҳам, Т. Ҷӯраев дар маҷлиси партиявӣ баромад карда гуфт: «Масъулиятро аз худ соқит накарда пурсидан мехоҳам, ки мо аз ташкилотҳое, ки тамоми корамон ба онҳо, дар айни ҳол ба управлениями комплектациями истеҳсолию технологии трест вобаста аст, ҷиддӣ талаб карданро кай меомӯзем?».

Таҳлили фаъолияти истеҳсолию хоҷагии ПМК-35, ки соли 1987 умури иқтисодӣ баъд аз маҷлис карда буд, шаҳодат медиҳад, ки ҳақиқатан ҳамаи масолеҳро ба колоннаи механиконидашуда дар даҳрӯзаи дуюм ва сеюми моҳ мефиристоданд ва супоришҳо баъзан дар моҳи бапланпгирифта не, балки дар моҳи баъдина иҷро карда мешуданд...

Управленияҳои комплектациями истеҳсолию технологӣ (минбаъд УКИТ) дар назди трестҳои сохтмон бо мақсади бо ресурсҳои моддӣ ва техникӣ мунтазам ва ба таври комплексӣ таъмин намудани ҷузъҳои сохтмон ва ба майдончаҳои бинокорӣ бурда расондани онҳо барпо карда шудаанд. Вале ҳоло дар асл ҷузъҳои сохтмон ресурсҳои пешакӣ ба УКИТ заявка додаашонро худашон базӯр меруёнанду баъзан ба майдончаҳои бинокорӣ худашон мебаранд. Дар шароити нави хоҷагидорӣ ин системаи ноқис пеши роҳи вусъати ҳисоби хоҷагиро мегирад.

Боз як камбудии ҷиддӣ — мунтазам зиёда аз план истифода бурдани маблағ вуҷуд дорад. Цехи матоъҳои нобофтаро мисол мегирем, ки мебоист онро мувофиқи план соли 1987 ба истифода медоданд. ПМК-35 дар ин объект 484 ҳазор сӯмина (мувофиқи план 384 ҳазор сӯмина) корҳои сохтмону монтажро ба ҷо овард. Бо вуҷуди ин объект ба истифода дода нашуд — заказчӣ бо таҷҳизоти даркорӣ таъмин накард, бинокорон онро шинонда натавонистанд. Ин ҷо бесалоҳиятӣ ва ё бепарвоӣ нисбат ба тақдири коллективи меҳнатӣ, ки планро барзиёд иҷро карду объектро ба истифода дода натавонист, зоҳир гардид? Планкашӣ ба истеҳсолот мувофиқат намекунад. Сифати ҳуҷҷатҳои лоиҳаю сметавиро низ беҳтар кардан лозим. Коркунони шӯъбаҳои планкашӣ аз усули кори кабинетию маъмурӣ даст кашида наметавонанд.

Ё ки мисоли дигар. Коллективи ПМК-35 соли гузашта дар сохтмони цехи карамелӣ меҳнат карда, дар он ҷо 258 ҳазор сӯмина корҳои сохтмону монтажро ба ҷо овард. Охир ин объект дар плани солона набуда, фақат супориши ташкилоти болоӣ буду халос.

Соли гузашта дар ПМК-35 тадқиқоти социологӣ гузаронида шуд. Аз ҳамаи сардорони бригадаҳо пурсиданд, ки ба фаҳмидани кадом масъалаҳо муҳтоҷанд. Ҳама гуфтанд, ки масъалаҳои ташкили бригадавии меҳнат ва ҳавасмандгардонии моддӣ; асосҳои иҷтимоию педагогӣ ва психологии идоракунӣ; ташкили ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва ҷорӣ намудани режими иқтисодӣ, паҳн кардани таҷрибаи пешқадам. Инчунин шаклҳои таълими коргарҷавононро такмил бояд дод. Аз се ду қисми сардорони бригадаҳо чунин мешуморанд, ки ба онҳо дониши асосҳои идоракунии коллективҳои ибтидоии меҳнатӣ намерасад. Ин ҷавобҳо аз кӯшиши омӯхтани ҳар як чизи наву пешқадам далолат мекунанд. Сардорони бригадаҳои ПМК-35 одамони ботаҷриба буда, аз даҳ то бист сол стажи кор доранд. Албатта, дараҷаи маълумоти онҳо чандон баланд нест: аз чор се қисмашон маълумоти миёнаи нопурра, боқимондаашон маълумоти миёна ва миёнаи техникӣ доранд. Илова ба ин, ҳар сеюмин сардори бригада коммунист мебошад. Ҳамаи онҳо мавқеи фаъолонаи ҳаётӣ доранд. Онҳо ҳар як вазъиятеро, ки бозсозӣ ба вуҷуд меоварад, зуд ҳис мекунанд, назар ба ҷавонон, ки ҳозир дар колоннаи механиконидашуда аксариятро ташкил менамоянду синни миёнаи онҳо то 28-сола аст ва ҳамаашон маълумоти миёна доранд, бисёртар донистан мехоҳанд. Ба саволи анкета «Барои ҷорӣ намудани ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ чӣ бояд кард?» якдилона ҷавоб доданд: кори планкаширо беҳтар ва камбудиҳоро дар таъминот бартараф кардан даркор аст.

Оё бюрои партиявӣ, роҳбарияти колоннаи механиконидашуда натиҷаҳои

пурсишро дар фаъолияти минбаъдаи худ ба эътибор гирифтанд? Пурра не. Зеро ҳатто чунин давраи муҳими ҳаёти коллектив, монанди муайян намудани тарифи коргарон ва аттестацияи коркунони инженерӣ-техникӣ бе тайёрии пешакӣ, саросемавор ва дар байни кор гузаронда шуд.

Дар воқеъ, аттестацияи ҷиддии ҳам коркунони ҳамаи зинаҳо, ҳам ҷои кори онҳо ҳозир зарур аст. Зимнан, на фақат қайд кардан лозим аст, ки дар процесси аттестация номувофиқатии ҷойҳои кор ба нормаи муқаррарӣ ошкор гардид, балки барои зудтар бартараф намудани ин номувофиқӣ тамоми қувваро сафарбар кардан даркор аст. Кори управлениям комплектацияи истеҳсолию технологӣ ва дигар ташкилотҳои таъминот бояд пеш аз ҳама бо роҳи ҷорӣ намудани тартиботи муқаррарӣ ва зиёд кардани масъулият барои иҷрои ӯҳдадориҳои шартномавӣ қатъиян беҳтар гардонда шавад. Барои участкаи кори супурдашуда масъулияти шахсӣ лозим аст, то ки ба саволи сардори бригада «Кӣ айбдор аст?» ҷавоби мушаххас дода шавад. Бояд шароите муҳайё карда шавад, ки коллективҳои бригадаҳо барои ба даст овардани натиҷаҳои беҳтарини ниҳоӣ ташаббус ва манфиатдорӣ зоҳир карда тавонанд.

**Ю. КЛЕЦКИН,**
**инженери шӯъбаи истеҳсолию техникии ПМК-35-и тресты «Сельстрой-4»**
**иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷикагропромстрой».**

# ҲАР КАС МАСЪУЛ

БА ҚАРИБӢ ман дар участкаи № 2 колоннаи механиконидаи сайёрамон будам. Коллективи он, ки ба корам кардани заминҳои воҳаи Қародум машғул аст, садоқатмандона меҳнат мекунад. Аз ҷумла, бинокорон плани соли гузаштаро оид ба сохтани иншоотҳои объёрӣ иҷро намуда, зиёда аз он ба масофаи 15 километр қубур шинонданд. Асоси ин муваффақият дар чист?

— Пештар бо ҳар роҳу восита ҳатман иҷро намудани планро талаб мекарданду дар бораи он ки мо дар чӣ гуна шароит кору зиндагӣ мекунем, кам одамон фикр мекарданд, — мегӯяд саркори участка С. Муллоёров. — Ҳоло танҳо аз участкаи мо 15 нафар коргарон квартираи нав гирифтанд. Соли гузашта 80 хонаи истиқоматӣ сохта ба истифода дода шуд. Дигар масъалаҳои иҷтимоӣ низ ҳал карда мешаванд, ки ин ба афзоиши ҳосилнокии меҳнат таъсири калон мерасонад.

Услуби кори ташкилоти партиявӣ, органи интихобии он низ такмил мeёбад. Аъзоёни бюрои партиявӣ ба бригадаю участкаҳо бештар мерафтагӣ шуданд. Онҳо ба ҳама чиз мароқ зоҳир менамоянд: коммунистон роли пешоҳангии худро чи тавр ба амал мебароранд, кори совети коллективи меҳнатӣ чӣ гуна аст, ин ё он сардори бригада чӣ гуна обрӯю эътибор дорад, бинокорон дар кадом шароит меҳнат мекунанд...

Ба баланд шудани обрӯи ташкилоти ибтидоии партиявӣ ҳамин чиз ҳам мусоидат кард, ки коммунистон, пеш аз ҳама роҳбарон, дар бораи иҷрои вазифаҳои хизматӣ ва ҷамъиятиашон, саҳми шахсиашон ба бозсозӣ тез-тез ҳисобот дода меистанд. Аз рӯи ин гуна ҳисоботҳо қарор қабул карда мешавад. Ба рафти иҷрои қарор яке аз аъзоёни бюро назорат намуда, дар ин бора ба ташкилоти партиявӣ ахборот медиҳад.

Муносибат ба гузарондани маҷлисҳои партиявӣ тағйир ёфт. Акнун, чун қоида, маҷлисҳои кушоди партиявӣ гузаронда, дар онҳо масъалаҳои муҳими рӯз муҳокима карда мешаванд. Маҷлиси партиявие, ки дар он масъалаи ба пудрати коллективӣ гузарондани колоннаи сайёр муҳокима гардид, аз хотирам фаромӯш намешавад. Маҷлис хеле ҷиддӣ ва бо ҷӯшу хурӯш гузашт, масъаларо ҳама бо камоли манфиатдорӣ муҳокима намуда, фикру мулоҳизаи худро баён карданд.

Бисьёр вақт хаёл мекунам, ки оё чунин муттафиқию якдилӣ таъмин шудааст? Худатон мулоҳиза ронед. Бинокорони колоннаи механиконида плани соли гузаштаро оид ба пудрати асосӣ 700 ҳазор сӯмина, аз ҷумла бо қувваи худӣ қариб 650 ҳазор сӯмина зиёд иҷро намуданд. Ҳосилнокии меҳнат дар ҷузъҳои колонна назар ба план 60 фоиз афзуд. Ҳамин факт ҳам муҳим аст, ки дар муддати нисбатан кӯтоҳи кор дар шароити нави хоҷагидорӣ музди меҳнати коргарону хизматчиён ба ҳисоби миёна 70 сӯм зиёд шуд. Ғайр аз ин интизоми меҳнат ва истеҳсолӣ хеле мустаҳкам гардид. Аз ҷумла, танҳо прогул 30 фоиз кам шуд, ҳол он ки ду-се сол пеш аз ин баъзан тамоми бригадаҳо ба кор дер меомаданд. Хуллас, натиҷаи кори пудрати коллективӣ нишон дод, ки ин шакли ташкили меҳнат ва додани музди он барои гузаштан ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ мактаби хуб мебошад.

Бо вуҷуди ин дар роҳи суръатафзоӣ фақат қадамҳои нахустин гузошта шудаанд ва барои он ки натиҷаҳо боз ҳам бештар шаванд, дар ҳар кори хурду калон бояд қавлу амал аз ҳам фарқ накунанд. Зеро ҳанӯз ҳам чунин ҳодисаҳо ҷой доранд. Дар колоннаи механиконидаи мо дар мавзӯи «Ҳисоби хоҷагӣ ва суръатафзоӣ». ки ба ҳама наздику фаҳмост, рӯзи ягонаи сиёсӣ гузаронда шуд. Одамон дар бораи он чи, ки ба кори мӯътадили онҳо халал мерасонад, кушоду равшан гуфтугӯ карданд. Якчанд проблемаҳои ҳалталаб ба миён гузошта шуданд.

Ин гуфтугӯ дар ҳузури намояндагони комитети райониии партия, роҳбариятн колоннаи механиконида барпо гардид. Онҳо ҳозиронро бовар кунонданд, ки тамоми чораҳоро хоҳанд дид, то ки ягон таклиф ва эроду мулоҳизаи одамон беэътибор намонад. Роҳбарон таклифу эродҳоро навишта гирифта, ваъда доданду бо ҳамин иҷрои онҳоро фаромӯш карданд.

Ё худ масъалаи дигарро гирем. Ҳоло ташкилоти партиявӣ вазифаи асосии худро аз он иборат медонад, ки ба шароити нави хоҷагидорӣ хубтар тайёрӣ бинад. Дар ин бобат бюрои партиявӣ бисьёр кор мебарад. Аммо чаро, масалан, комитети райониии партия таҷрибаи корхонаю ташкилотҳоеро, ки аллакай дар шароити ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ кор мекунанд, ҷамъбаст намуда, дастраси ҳар коллектив намекунад? Ҳоло такрор кардани хатои дигарон ба касе нафъ намебахшад. Бинобар ин таклиф мекунам, чунон ки аз коллектив иҷрои супоришҳои истеҳсолиро талаб менамоянд, амалияи паҳн намудани таҷрибаи пешқадам низ қатъӣ талаб карда шавад.

**Т. ҲОТАМОВ,**
**котиби бюрои партиявии ПМК-22 трести «Вахшводстрой», райони Қумсангир**

# *ДАСТУРИ ТАЙЁР НЕСТ*

**Дар иттиҳодияи истеҳсолии байнирайонии «Рембыттехника» гузариш ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ оғоз ёфт. Коллективи иттиҳодия, мисли ҳамаи корхонаҳои Вазорати хизмати маишӣ, чунин модели ҳисоби хоҷагиро ҷорӣ мекунанд, ки дар шароити он даромади коллективро пули фурӯши маҳсулот ва адои хизмат ташкил медиҳад ва аз он маблағи сарфшуда, пардохт ба бюҷет ва органи болоӣ бароварда мешавад. Вақте ки ин материал тайёр карда мешуд, иттиҳодия аллакай ду моҳи аввал дар шароити нав кор мекард. Коллектив планашро ба ҷо овард, ҳарчанд ки дар зарфи якчанд моҳи соли гузашта план иҷро нагардида буд. Аммо ҳам роҳбарон ва ҳам ташкилоти партиявии иттиҳодия гуфта наметавонанд, ки ҳисоби хоҷагӣ пурра ҷорӣ гардидааст. Алҳол вай танҳо бисьёр проблемаҳоро рӯи об бароварда, бисьёр вазифаҳоро ба миён гузошт, ки онҳо ҳалли худро интизоранд.**

## Дар ҷои нав

Иттиҳодияи «Рембыттехника» оиди таъмири техникаи мураккаби маишӣ хизмат расонида, инчунин бо таъмиру тайёр кардани маснуоти заргарӣ шуғл меварзад. Вай корхонаҳои асосӣ ва дар 26 райони республика устохона дорад. Солиёни зиёд коллективи корхонаи асосӣ дар биноҳои номувофиқ ҷой гирифта, цехҳо аз ҳамдигарашон хеле дур воқеъ гардида буданд. Ниҳоят, дар нимаи аввали соли гузашта корхона ба бинои нав кӯчид. Коркунони соҳаи адои хизмати маишӣ соҳиби цехҳои бо техникаи нав муҷаҳҳаз, биноҳои зарурии истеҳсолӣ ва маишӣ гардиданд. Биноҳои мазкур барои тараққиёти минбаъдаи истеҳсолот пешбинӣ шудаанд.

Аммо онҳо на фақат корпусҳои нав ва 70 фоиз техникаи навро соҳиб шуданд, балки 50 ҳазор сӯмина воситаҳои гардони бекорхобидаро дар шакли цехи таъмири кондиционерҳо низ гирифтанд. Барои чӣ цехи бекорхобида? Барои он ки заводи кондиционерҳои Боку таъмири маснуоташро худаш ба ҷо меорад, иттиҳодияи «Рембыттехника» бошад, бо ин кор ягон вақт машғул нашудааст ва гумон аст, ки минбаъд ҳам шуғл варзад. Масъалаи барои адои дигар навъҳои хизмат мувофиқ кардани цехи мазкур ва ё ба иҷора мондани бино ва техникаро бояд Вазорати хизмати маишии аҳолии республика ҳал кунад. Лекин ҳиссаҷудокунии амортизационӣ аз даромади иттиҳодия аллакай оғоз ёфт. Онро ба хароҷоти ғайриистеҳсолӣ дохил кардан лозим меояд, ки ин ба коллектив дар шароити нави хоҷагидорӣ хеле гарон меафтад.

Умуман хароҷоти фаръӣ дар ҷои нав тақрибан 15 баробар афзуд. Ин ҳам ҳиссаҷудокунии афзудаи амортизационӣ, ҳам ҳаққи хизмати коммуналӣ ва дигар шаклҳои хизмат, ҳам хароҷоти ислоҳи нуқсону камбудиҳои содиркардаи бинокорон мебошанд. Даромад бошад, ҳанӯз наафзудааст. Чунончи, цехи маснуоти металлӣ ба корхонаи дигар дода шудааст. Цехи мазкур ба иттиҳодия бори гарон шуда, ба соҳаи кори он мувофиқат намекард, вале ҳаминаш муҳим буд, ки вай аз фурӯши маҳсулот соле 300 — 400 ҳазор сӯм даромад медод. Иттиҳодия имсол боз аз 60 ҳазор сӯмина даромад маҳрум мегардад, сабабаш ин ки иттиҳодияи истеҳсолии «Помир» адои хизмати пулакиро ба аҳолӣ оиди таъмиру ташхиси яхдонҳои тамғаи худ ҷорӣ карданист. «Рембыттехника» бо фирмаи «Помир» на аз ҷиҳати дараҷаи техникӣ рақобат карда метавонаду на аз ҷиҳати базаи моддӣ.

Умуман ба коллективи «Рембыттехника» лозим меояд, ки корро дар ҷои

нав дар вазъияти мураккаб оғоз намояд: ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот наафзуд, вале хароҷот, аз ҷумла хароҷоти ғайриистеҳсолӣ, зиёд шуд.

Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС ба худмаблағтаъминкунӣ ва худхароҷотбарорӣ гузаштани корхонаю иттиҳодияҳоро талаботи принципан муҳими партия номид, ки моҳияти он аз ин иборат аст: «Тамоми хароҷоти ҷорӣ, аз ҷумла додани музди меҳнат, бояд аз ҳисоби пули коркарди онҳо баровարда, барои васеъ намудан ва реконструкцияи истеҳсолот, барои тараққиёти иҷтимоии коллективҳои меҳнатӣ аз ҳисоби ҳамин маблағ пул ҷудо карда шавад». Барои иҷрои ин вазифа даромаднокии истеҳсолот бояд камаш 20 фоиз бошад. Алҳол на директори иттиҳодия И. У. Раҳимов ва на иқтисодчиён боварӣ доранд, ки «Рембыттехника» дар як-ду соли наздик ба чунин нишондиҳанда ноил шуда метавонад.

## Ғами фардоро имрӯз бояд хӯрд

Дар иттиҳодия ҳангоми тайёрӣ ба гузаштан ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ чунин ҳикмати халқро мутлақо ба инобат нагирифтаанд. Плани соли ҷорӣ бе назардошти нормативҳои дарозмӯҳлати иқтисодӣ тартиб дода шуда буд. Вазорати хизмати маишии аҳолии республика нормативҳои мазкурро танҳо моҳи январь пешниҳод намуд. Фақат баъди он коммунистони иттиҳодия дар маҷлиси худ вазифаҳои ташкилоти партиявиро оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ муҳокима намуданд. Гуфтан мумкин нест, ки гуфтугӯ барҳақ характери конструктивӣ дошт. Охир дар ин давра иқтисодчиёни иттиҳодия акнун тахмин мекарданд, ки коллектив бояд чӣ тавр кор кунад, то ки даромади ҳисоби хоҷагӣ барои ҳам эҳтиёҷоти истеҳсолӣ ва ҳам иҷтимоӣ кифоя кунад. Маҷлис дар бораи бозсозии таълими умумии иқтисодӣ қарор қабул кард. Бюрои партиявӣ ва маъмурият дар корхонаи асосӣ боз панҷ гурӯҳи таълими иқтисодӣ барпо карданд: яке аз онҳо коркунони инженерӣ-техникиро фаро гирифт, гурӯҳҳои боқимонда дар цехҳо ташкил карда шуданд. Мувофиқи эътирофи котиби бюрои партиявӣ А. Н. Ерохин, дараҷаи тайёрии шунавандагон беҳбудиро тақозо дорад. Бо вуҷуди он ки Вазорати хизмати маишии аҳолии республика барои пропагандистон семинари махсус ташкил карда буд, ҳамаи онҳо машғулиятҳоро аз рӯи як усул — бо роҳи лекцияхонӣ мегузаронанд.

Дар бораи амалан ба кор бурдани асосҳои ҳисоби хоҷагӣ бошад, ҳаминро бояд қайд кард, ки дар цехи таъмири яхдонҳо звеноҳои дар ду бригада муттаҳидшуда вуҷуд доранд. Онҳо мувофиқи талабҳои ҳисоби хоҷагӣ кор мекунанд, ки ба он ба андозаи калон ҳам структураи нави коллектив ва ҳам ҳаққи меҳнати фардии корбайъ мусоидат менамояд. Дар моҳҳои аввали соли ҷорӣ онҳо ҳамаи супоришҳои аҳолиро иҷро намуданд. Зимнан, тафтиши интихобӣ дар рӯзи сифат нишон дод, ки онҳо корро аз рӯи виҷдон ба ҷо овардаанд. Ин аст, ки аз ибтидои сол то инҷониб аз заказчиён ягон шикоят наомадааст.

Ҳамсӯҳбатони ман боз як падидаи ҳисоби хоҷагии поёниро қайд намуданд: дар Кӯлоб дар бораи гузаштан ба ҳисоби хоҷагӣ бо устоҳои дар иттиҳодия коркунанда шартномаҳои фардӣ баста мешаванд. Ҳамин тавр, дар звеноҳои поёнӣ асоси ҳисоби хоҷагӣ гузошта шудааст. Акнун кӯшишу ғайрати калони шӯъбаи планкашию иқтисодӣ бо сардории М. Ҳ. Муҳаммадиев ва роҳбарони иттиҳодия лозим аст. Коргарон аз онҳо иҷрои эҷодкоронаю фаврии вазифаи ба ҳисоби хоҷагӣ гузаронидани ҳамаи ҷузъҳоро интизоранд. Вале алҳол онҳо ба кор чунин муносибат намекунанд.

Худи таъмирчиён ҳам проблемаҳо доранд. Мошинҳои махсус таҷҳизонидашуда лозиманд, вале то ҳол ягонтоашон наомадаанд, асбоб ва қисмҳои эҳтиётӣ намерасанд, баъзан аз сабаби нарасидани бензин мошинҳо ҳафтаҳо бекор меистанд. Ҳамаи инро Вазорати хизмати маишии аҳолии республика бояд ба эътибор гирад.

## Манфиати шахсӣ ва ҷамъиятӣ

Танҳо дар сурати ба ҳам мувофиқ омадани манфиатҳои ҷамъият, коллектив ва ҳар коркун ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузаштан мумкин аст. Ин ҷо манфиати ҷамъият бағоят равшан аст — ҳамаи мо ба он чиз манфиатдор ҳастем, ки ҳар чи бештар, сари вақт ва хушсифат хизмат расонида шавад. Манфиати фардӣ ба меҳнаткашони «Рембыттехника» низ комилан фаҳмост, коркунони цехи таъмири яхдонҳо бошанд, барои фаврӣ расонидани хизмати барои заказчиён манфиатбахш бисьёр корҳоро ба ҷо овардаанд. Онҳо қариб ҳамаи яхдонҳои вайроншударо (то 90 фоиз) дар хонаи соҳибонашон таъмир мекунанд. Муқоиса мекунем, ки ин кор пештар чӣ тавр буду ҳоло чӣ сон аст. Пештар таъмиргар бо даъвати соҳиби яхдон ба хонаи ӯ рафта, носозиашро ошкор менамуд ва дар мавриди нуқсони ҷиддӣ доштанаш онро ба мӯҳлати даҳ рӯз ба завод меоварданд. Дар давраи се маротиба ба хонаи заказчӣ рафтани таъмиргар соҳиби яхдон мебоист се рӯз дар хона бошад ва бисьёр вақт ӯ маҷбур буд, ки аз кор ҷавоб гирад. Акнун звенои алоҳида, ки аз ронандаи автомобили дорои техника, қисмҳои эҳтиётӣ, асбобҳои

зарурӣ, рация ва ду нафар челонгари таъмирчӣ иборат аст, ба хонаи заказчӣ меояд. Чун қоида, ҳар кадом нуқс худи ҳамон рӯз бартараф карда мешавад. Дар натиҷа кори ба ҷо овардашуда ба ҳар сари коркун дар моҳҳои январь-февраль қариб ду баробар афзуд, тақрибан ба ҳамон андоза хароҷоти нақлиёт кам гардид. Мувофиқан музди кор низ афзуд. Ҳар таъмиргар медонад, ки ҳаққи меҳнати ӯ ба 40 фоизи нархи адои хизмат баробар аст. Умуман, коргарон аз таҷрибаи худ ба дурустии чунин пешбинии ленинӣ боварӣ ҳосил намуданд, ки «манфиатдории шахсӣ боиси равнақ ёфтани истеҳсолот мешавад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 33, саҳ. 41).

Дар бораи манфиатҳои коллективи корхона бошад, пас ин ҷо масъала як дараҷа мураккабтар аст. Ягон нафар аз ҳамсӯҳбатони ман, аз ҷумла сардори цех, нормаи ҳиссаҷудокуниро аз даромад ба фонди тараққии истеҳсолот ва соҳаи иҷтимоӣ на ба ифодаи фоиз ва на ба ифодаи натура надонист. В. И. Ленин ҳанӯз соли 1918 навишта буд: «Масъала аз он иборат аст, ки коргари бошуур худро на танҳо хӯҷаини заводи худ ҳис кунад, балки намояндаи мамлакат буданашро ҳам, масъулияти дар зиммааш бударо ҳам ҳис кунад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 27, саҳ. 434). Аз афташ, ба ташкилоти партиявии иттиҳодия ҳанӯз муяссар нагардидааст дар коллектив чунин муҳитеро фароҳам оварад, ки ҳар кас ба эҳтиёҷот, ташвишу тараддуди коллектив шахсан шарик бошад, масъулиятро дар ҳалли ҳам проблемаҳои истеҳсолӣ ва ҳам иҷтимоӣ ҳис намояд.

## Ҳарифон

Яке аз роҳҳои асосии афзун гардондани даромади ҳисоби хоҷагӣ зиёд намудани миқдори адои хизмат мебошад. Вале ин ба эҳтиёҷоти аҳолӣ вобаста аст. Таъмиргарон ҳар қадар беҳтар кор кунанд, мо ба онҳо ҳамон қадар камтар муроҷиат менамоем. Молҳои нав як андоза захираи миқдориро ташкил медиҳад. Боз як роҳи дигари он тайёр намудани ҷузъҳо ва қисмҳои эҳтиётӣ, тармим ва барқарор намудани онҳо мебошад. Ин аллакай маҳсулоти молист, зимнан, дар шароити корхонаи таъмиргарӣ барои фурӯши он амсоли муассисаи савдо, миёнаравҳо даркор нестанд. Ҳозир дар корхонаи асосӣ аллакай участкаҳои оиди барқарор намудани буғронҳо ва компрессорҳо — ҷузъҳои мураккабу қиматбаҳо ба кор андохта шудаанд.

Хулоса, дар иттиҳодия дар роҳи афзун гардондани даромади ҳисоби хоҷагӣ дигаргуниҳои мусбат мушоҳида мешаванд. Вале ҳарифон — мутахассисоне пайдо шуда монданд, ки дар асоси Қонун дар бораи фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ ҳар гуна корҳои таъмиргариро ба ҷо меоранд. Аз ҳама бештар устоҳои соатсоз ҳастанд, ки дар шаҳр қариб бист дӯкон доранд. Ҳарифӣ бо онҳо дар кори «Рембыттехника» бисьёр проблемаҳоро ба миён овард. Якум, барои он ки устоҳои мазкур бисьёр мутахассисони беҳтаринро аз иттиҳодия ба тарафи худ кашиданд. Дуюм, онҳо дӯконашонро дар наздикии устохонаю павильонҳои «Рембыттехника» ҷой мегиронанд. Сеюм, бисьёр вақт бо мақсади мизоҷонро ба тарафи худ кашидан назар ба нархи таклифкардаи устои иттиҳодия ба кори иҷрокардаашон аз одамон камтар ҳақ мегиранд. Чорум, шароити кори устои «Рембыттехника» ва устои соатсоз фарқ мекунад: яке бояд ба кассаи корхона ҳар моҳ ба миқдоре маблағ супорад, ки он ба пули солонаи барои патент медодагӣ баробар аст. Устои дуюм метавонад саросема нашуда кор кунад ва супориши гирифтаашро хушсифаттар ба ҷо орад. Фақат аз як ҷиҳат устои соатсоз бохт мекунад, яъне ӯро касе бо қисмҳои эҳтиётӣ таъмин намекунад ва бино намедиҳад. Ба ҳар ҳол «Рембыттехника» қисмҳои эҳтиётӣ ва ҷузъҳо намефурӯшад, савдои яклухти онҳо бошад, дар республика вуҷуд надорад. Дар ин масъалаҳо Советҳои маҳаллие низ манфиатдорӣ зоҳир намекунанд, ки барои гирифтани патентҳо ва бастани шартномаҳо дар бораи фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ иҷозат медиҳанд. Аз як тараф, ин ба инкишофи шакли нави фаъолияти меҳнатӣ монеъ мегардад, аз тарафи дигар, комилан боиси чунин шубҳа мегардад, ки ҷузъҳою қисмҳои эҳтиётӣ бо роҳи ғайриқонунӣ пайдо карда мешаванд. Ба ҳар ҳол натиҷаҳои ҳарифӣ барои иттиҳодия тасаллобахш нестанд — плани моҳи февраль оиди таъмири соат иҷро нагардид, вай бошад, 60 фоизи плани умумиро ташкил медиҳад. Ба коллективи иттиҳодия зарур аст, ки роҳи бар ҳариф ғолиб омаданро ёфта натавонад ҳам, ақаллан роҳи аз ҷиҳати моддӣ бо он ҳамзистӣ намуданро дарьёфт намояд. Дар ин кор ба коллективи мазкур бояд Советҳои маҳаллӣ кӯмак расонанд.

* * *

Барои ҳисоби хоҷагиро ба ҳар корхона самарабахштар гардондан ягон дастури тайёр нест ва буда ҳам наметавонад. Ин ҷо қатъиян ба ҳисоб гирифтани вазъияти мушаххаси иқтисодӣ, муносибати эҷодкоронаи умури иқтисодӣ, роҳбарон ва ҳар коркун лозим аст. Ин фикр дар съезди XXVII партиямон равшану аниқ баён ёфтааст: «Ҳама гуна бозсозии механизми хоҷагӣ, албатта, аз дигаргунсозии шуур, даст кашидан аз тарзу қолаби кӯҳнаи тафаккур ва амалия, равшан фаҳмидани вазифаҳои нав сар мешавад». Аз ин ҷиҳат коллективи «Рембыттехника» захираю имкониятҳои калон дорад. Онҳоро ба кор андохтан лозим аст.

**Н. АЗАРИНА.**

# ИСЛОҲОТИ КУЛЛИИ ИҚТИСОДӢ: КОМПЛЕКСИ САВДОЮ САНОАТ

# ТАШАККУЛИ ИДОРАКУНӢ

**А. БОЙМАТОВ,**
*номзади илми иқтисодӣ*

ТАТБИҚИ сиёсати пурзӯри иҷтимоии ҚПСС, ки съезди XXVII партия муайян намуд, ба андозаи калон ба фаъолияти соҳаҳо ва корхонаҳое вобаста аст, ки молҳои истеъмоли халқ истеҳсол карда, ба фурӯш мебароранд ва хизмати пулакӣ мерасонанд, зеро тамоми фаъолияти онҳо ба пурратар қонеъ гардондани талаботи гуногун ва рӯзафзуни аҳолӣ, ба баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқ равона карда шудааст.

Бозсозии куллии истеҳсолу фурӯши молҳои истеъмоли халқ ва адои хизмат бояд бо роҳи ташаккул додани комплекси ягонаи байнисоҳавии савдою саноат ва такмили идоракунии он ба амал бароварда шавад. Вай баъди комплекси агросаноатӣ ташаккул ёфта, маҷмӯи соҳаҳо, иттиҳодияю корхонаҳои таъминкунандаи истеҳсол, фурӯш ва истифодаи самараноки молҳои истеъмоли халқро дар бар мегирад.

Барои ба сифати объекти мустақилу томи планкашӣ ва идоракунӣ ҷудо кардани комплекси савдою саноат заминаҳои объективӣ мавҷуданд. Аз як тараф, ин ба мантиқи иқтисодӣ мувофиқ аст, чунки нафъи ҷамъиятии натиҷаҳои истеҳсолот маҳз дар соҳаи муомилот ва истеъмоли неъматҳои моддӣ пурра ошкор мегардад. Аз тарафи дигар, комплекси савдою саноат структураи функционалии механизми хоҷагиро инъикос менамояд, ки мувофиқи он дар системаи иқтисодӣ зерсистемаҳои пайдарпаю мунтазами цикли такрористеҳсол ҷудо мешаванд.

Якум, комплекси савдою саноат комплекси омехта мебошад, чунки соҳаҳои истеҳсолкунандаю фурӯшандаи молҳои истеъмоли халқ, адокунандаи хизмати пулакӣ ва соҳаҳои марбут ба истифодаи самараноки молҳо дар процесси истеъмол муттаҳид гардонда шудаанд. Дуюм, комплекси савдою саноат комплекси соҳавӣ, яъне чунин иттиҳодияи соҳаю корхонаҳоест, ки мақсади ягонаи ниҳоии иҷтимоию иқтисодии он пурратар қонеъ гардондани талаботи аҳолӣ ба молҳо ва хизмати пулакӣ мебошад.

Дар рафти ташаккули комплекси савдою саноат бозсозии куллии тамоми системаи идоракунии кори истеҳсол ва фурӯши молҳои истеъмоли халқ ва адои хизмати пулакӣ зарур аст. Системаи ҳозираи идоракунӣ

камбудиҳои ҷиддӣ дорад. Ин ҳам ба мақсади ниҳоӣ нигаронида нашудани фаъолияти ҳамаи звеноҳои (соҳаҳои) комплекс, ҳам мураккабӣ ва бисьёрзинагии структураи ташкилии идоракунӣ, ҳам суст пайваста шудани манфиатҳои соҳавӣ бо манфиатҳои территориявию идоравӣ ва ғайра мебошад.

Чунончи, вазоратҳои саноатӣ ва корхонаҳои истеҳсолкунандаи молҳои истеъмоли халқ мақсади ниҳоӣ — қонеъ гардондани талаботро аз мадди назар дур мекунанд, муассисаҳои савдо бошанд, молҳои ба бозор бетартибона меомадагиро мефурӯшанд ва маҷбуранд ба харидорон маснуотеро пешкаш намоянд, ки ба талаботи онҳо мувофиқ нестанд. Дар чунин шароит харидор ноилоҷ дучори ҳукми истеҳсолкунанда (дар бобати сифати молҳо) ва камбудиҳои ташкили савдо (дар бобати маданияти хизматрасонӣ) мешавад. Маҳз ҳамин номувофиқатии муносибатҳои байни истеҳсолкунанда ва истеъмолкунанда, монеаҳои идоравии идоракунии процессҳои қонеъгардонии талабот, камчинии хелҳои алоҳидаи мол дар сурати барзиёд будани хелҳои дигари он, пурра қонеъ нагардонидани талабот, ғун шуда мондани пули аҳолӣ, пайдошавии аломатҳои бекурб гардидани пул барин зуҳуроти манфиро дар иқтисодиётамон ба вуҷуд оварданд.

Аз схемаҳои сершумори структураи ташкилии идоракунии комплекси савдою саноат вариантҳои зеринро беҳтарин мешуморем:

## I.

Идоракунии комплекси савдою саноат ва интеграцияи вазоратҳои республикавии саноати сабук, маҳаллӣ, савдо ва хизмати маишӣ, инчунин корхонаҳои саноати вазнинро, ки барои аҳолӣ мол мебароранд, органи махсус — Бюрои Совети Вазирони РСС Тоҷикистон оид ба молҳои ғайриозуқавии истеъмоли халқ ва адои хизмати пулакӣ ба амал мебарорад.

Ба Бюро ҳалли масъалаҳои калонтарини кори самараноки комплекси савдою саноат, такмили механизми хоҷагии он, муайян намудани самтҳои афзалиятноки тараққиёти комплекси савдою саноат дар давраи наздиктарин ва ояндаи дур, инчунин таъмини таносубҳои оқилонаи байнисоҳавӣ ва байниреспубликавии тараққиёти комплекси савдою саноатро вогузор кардан даркор аст.

Ғайр аз ин, ба Бюро ҳуқуқу воситаҳои зарурӣ дода мешавад, ки онҳо ба вай имкон медиҳанд, чунин корҳоро ба ҷо орад:

— фаъолияти вазорату идораҳо ва корхонаҳои гуногуни истеҳсолкунандаю фурӯшандаи молҳои ғайриозуқавии истеъмоли халқ, адокунандаи хизматро ба роҳ монад ва мутобиқ намояд;

— дар соҳаҳои барои истеҳсоли молҳои ғайриозуқавии истеъмоли халқ, фурӯши онҳо ва адои хизмати аҳолӣ таҳсисшуда сиёсати ягонаи илмӣ-техникӣ гузаронад;

— программаҳои илмию техникӣ ва оид ба хели маҳсулотро барои вусъати истеҳсоли молҳо ва адои хизмат бо пул таъмин кунад.

Инкишофи процессҳои интеграционӣ дар зинаҳои гуногуни идоракунии комплекси савдою саноат такомули структураи идоракунии савдоро ҳамчун унсури ташкилкунандаи комплекси савдою саноат ба сифати вазифаи аввалиндараҷа ба миён мегузорад. Системаи идоракунии савдо бо парокандагӣ ва тахсиси маҳдуди анъанавии савдои яклухт ва чакана, ба ҳам мувофиқат накардани функция ва вазифаҳои онҳо фарқ мекунад. Ҳамаи ин якҷоя мухолифи талаботи ҳозира ва идоракунии истеҳсол ва фурӯши молҳо шуда монд.

Дар соҳаи савдо натиҷаҳои истеҳсолот аз тарафи умум эътироф карда мешаванд, яъне савдо ва харидор ба молҳое пул медиҳад, ки барои истеҳсоли онҳо мувофиқи талаботи ҷамъиятӣ ва шахсии аҳолӣ фармо

иш дода шудааст. Аммо Вазорати савдо, ки ба вай статуси истеъмолкунандаи асосии молҳои истеъмоли халқ дода шудааст, дар амал ба истеҳсолкунанда тобеъ гардонда шудааст (яъне истеҳсолот фармонфармоӣ мекунад). Ба ин муносибат, ба фикри мо, пурзӯр намудани ҳуқуқи Вазорати савдо ҳамчун органи асосии идоракунандаи соҳаи истеҳсол ва фурӯши молҳо бо роҳи ба зиммаи он гузоштани функцияҳои зерини иловагии планкашию амрдиҳӣ ба мақсад мувофиқ аст:

— ҳуқуқи қабул кардани қарор оиди муқаррар намудани ҳаҷм ва структураи хелҳои истеҳсоли молҳои мехаридагии савдо бо назардошти тағьири имконияти бозор ва талаботи аҳолӣ;

— ҳуқуқи муқаррар намудани (бо ризоияти Комитети давлатии оид ба нархгузорӣ) нархҳои муваққатии баланд ва ё пасти хелҳои ҷудогонаи мол дар сурати кам ё фаровон будани онҳо дар бозор, тағьир ёфтани таносуби талаботу таклифот.

Ба фикри мо, барои узван пайвастани манфиатҳои савдои яклухт ва чакана ва дар ин асос такмил додани тамоми системаи робитаҳои иқтисодии савдо бо истеҳсолот дуруст мебуд, ки дар Тоҷикистон иттиҳодияҳои савдои яклухту чакана барпо карда, миқьёсашон калон ва процесси ташкили онҳо тезонида шавад. Чунин хулосаро кори бисьёрсолаи фирмаҳои (иттиҳодияҳои) савдои яклухту чаканаи хелҳои гуногуни молҳо дар РСС Украина ва баъзе марказҳои вилоятии Федерацияи Россия собит менамояд.

Дар республикаи мо ин корро аз ҳамин чиз оғоз намудан ҳадафманд аст, ки аввал базаҳои савдои яклухти дорои аҳамияти маҳаллӣ ба ихтиёри управленияҳои шаҳрӣ ва вилоятии савдо дода, сипас иттиҳодияҳои савдои яклухту чакана барпо карда шаванд. Чунончи, дар асоси базаи дар вилояти Ленинобод будаи савдои яклухти «Текстильшвейобувторг»-и управленияи савдои молҳои саноатии шаҳри Ленинобод, инчунин магазинҳои фурӯшандаи матоъ, либос, маснуоти трикотажӣ, ҷӯроб ва пойафзол дар шаҳрҳои Ӯротеппа, Конибодом, Қайроққум, Шӯроб ва дигарҳо иттиҳодияи савдои яклухту чакана барпо кардан мумкин аст. Ҳамин гуна иттиҳодияҳои вилоятиро оиди молҳои маданию маишӣ ва асбобҳои рӯзгор, аз ҷумла чарчинворию атторӣ, ташкил кардан мумкин аст. Ба қадри васеъ гардидани шабакаи муассисаҳои савдои чакана ва афзудани обороти мол дар оянда чунин иттиҳодияҳоро барои хелҳои алоҳидаи молу маснуот ташкил намудан ҳадафманд аст.

Дар шаҳри Душанбе, инчунин вилоятҳои Қӯрғонтеппаю Кӯлоб барпо намудани иттиҳодияҳои савдои яклухту чакана низ бағоят зарур аст. Чунончи, дар Душанбе илова ба иттиҳодияҳои мавҷуда (оиди ҷавоҳирот ва масолеҳи бинокорӣ) боз чор иттиҳодияи савдои яклухту чаканаи «Либос», «Молҳои маданӣ» (аз ҷумла, молҳои спортӣ), «Асбобҳои рӯзгор» (аз ҷумла, мебель ва колинҳо), «Чарчинворӣ ва атриёт» барпо кардан мумкин аст.

Ташкили иттиҳодияҳои калони савдои яклухту чакана дар баробари самаранок истифода бурдани базаи мавҷудаи моддию техникӣ сохтани анбору базаҳо ва магазинҳои калони бо воситаҳои ҳозиразамони механиконӣ таҷҳизонидашударо тақозо дорад. Ин имкон медиҳад, ки ресурсҳои зарурии молҳо гирд оварда, муассисаҳои савдои чакана бо хелҳои зарурии молҳо таъмин карда шаванд.

## 2.

Шакли бештар самарабахшу ба талаботи ислоҳоти иқтисодӣ мувофиқи идоракунии комплекси савдою саноат системаи дузвеногии идоракунӣ мебошад. Дар он иттиҳодияҳои саноатӣ, савдо ва адои хизмат звенои асосӣ ба шумор мераванд. Аммо ба қадри тараққи ёфтани истеҳсолот

дар асоси прогресси илму техника ва тақсимоти муттасил вусъатёбандаи меҳнат процесси омехташавии соҳаҳои гуногун ба вуқӯъ омада, шаклҳои нави интеграцияи истеҳсолот бо савдо ва сипас бо хизматрасонии соҳаи истифодаи молҳои ғайриозуқавӣ пайдо мегарданд. Чунончи, афзун гардонидани истеҳсоли молҳои аз ҷиҳати техникӣ мураккаби маданию маишӣ шароити махсуси фурӯш ва истеъмоли онҳоро тақозо дорад. Ба ин муносибат барпо намудани корхонаҳои муштарак, иттиҳодияҳои байнисоҳавӣ, аз қабили иттиҳодияҳои саноату савдо ва адои хизмат, саноату савдо ва савдою адои хизмат беш аз пеш зарур шуда истодааст.

Агар ба ҳисоб гирем, ки қисми зиёди мебели дар республика истеҳсолшаванда барои қонеъ гардондани талаботи бозори маҳаллӣ равона карда мешавад, пас ба иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷикмебель» додани ҳуқуқ барои фурӯши чакана (савдо) ва адои хизмат оид ба истифодаи он комилан мувофиқи мақсад аст. Иттиҳодияи саноату савдо ва адои хизмати «Мебель»-ро, ки вазифаи он истеҳсол, ташкили савдои чакана ва адои хизмати пулакӣ ба харидорон (ба хонаашон бурдан, шинондан, таъмир кардан) мебошад, дар асоси корхонаҳои мавҷуда: иттиҳодияи «Тоҷикмебель», магазинҳои фирмагӣ, ки дар шаҳрҳо, марказҳои районҳо мебель мефурӯшанд, инчунин анборҳои мавҷуда, нақлиёти махсуси ба харидорон мол мекашондагӣ, цехҳои оид ба таъмир ва дар хона шинондану соз кардани мебель барпо кардан мумкин аст.

Ба назари мо, ташкил намудани иттиҳодияи саноату савдо оиди молҳои саноати сабук муҳим мебошад. Масалан, иттиҳодияи «Либос»-ро оид ба истеҳсол ва фурӯши маснуоти дӯзандагӣ дар заминаи иттиҳодияи истеҳсолии дӯзандагии Душанбе ба номи 50-солагии СССР, фабрикаи дар Ленинобод будаи дӯзандагии № 2 Вазорати саноати сабук ва иттиҳодияи «Швейместпром» 1 ва 2, инчунин магазинҳои фирмагӣ ва магазинҳои либосфурӯшии шаҳрҳо ва марказҳои районҳо ва дигар корхонаҳои ба инфраструктураи дахлдор дохилшаванда ташкил кардан мумкин аст.

Бешубҳа, шаклҳои нави иттиҳодияҳо дар шароити иқтисодиёти минтақавӣ бояд аз санҷиши зарурӣ гузаранд ва пеш аз ҳама механизми ба тағйироти талабот ва нархгузорӣ зуд мутобиқ сохтани истеҳсолот муқаррар карда шавад.

Хусусияти асосии фарққунандаи ин иттиҳодияҳо имконияти мутамарказонии як қатор функцияҳои истеҳсолию иқтисодӣ барои вусъати тахсис ва пурсамаргардонии тамоми силсилаи такрористеҳсол, гирд овардани ресурсҳои пулию моддӣ дар самтҳои асосӣ, дуруст тақсим кардани даромад дар байни иштирокчиёни иттиҳодия мебошад.

Барои баҳо додан ба фаъолияти хоҷагии ин иттиҳодияҳо ду нишондиҳандаро истифода бурдан мумкин аст: 1) дараҷаи қонеъгардонии талаботи аҳолӣ. Ин нишондиҳандаи интегралӣ дар асоси ӯҳдадориҳои шартномавиро оид ба фиристодани ҳамаи хелҳои молҳо, аз рӯи ҳаҷму структураи хелҳои маҳсулоти фурӯхташуда ва адои хизмати пулакӣ ба ҷо овардани корхонаҳои саноатӣ, ҳисоб карда мешавад; 2) даромади ниҳоӣ аз фаъолияти истеҳсолӣ, савдо ва дигар навъи фаъолият (ташкил ва тақсими даромади ниҳоӣ дар доираи нормативҳои фарқноки дар давраи панҷсола муқаррааргардида ба амал бароварда мешавад). Зимнан, ба назари мо, тартиби ба ҳисоби бюҷети давлатӣ гузарондани андози оборотро низ тағйир додан зарур аст, чунки андози оборот маҳз бо фурӯши чакана алоқаманд буда, вай бояд баъди фурӯши молҳо ва адои хизмати аҳолӣ, вале дар доираи мӯҳлатҳои нормативии фурӯш гирифта шавад.

Иттиҳодияҳои саноату савдо ва адои хизмат, саноату савдо ва савдою адои хизмат, аз як тараф, ба Совети маҳаллии депутатҳои халқӣ ва комиҷроияи он ва, аз тарафи дигар, ба комитети давлатии республикавии савдои молҳои саноатӣ тобеъ мешаванд.

Ба ин муносибат дар заминаи вазоратҳои саноати сабук ва маҳаллӣ, савдо ва хизмати маишии аҳолӣ барпо намудани Комитети давлатии савдои молҳои саноатиро ба мақсад мувофиқ мешуморем. Бо фурӯши молҳои озуқаворӣ дар шаҳрҳо ва посёлкаҳои типи шаҳрӣ (аз ҷумла, бо фурӯши маҳсулоти мевагию сабзавот) бояд комилан Комитети давлатии агросаноатӣ ва ташкилотҳои тобеи он машғул шаванд. Масъалаи хӯроки умумиро бошад, бо ду роҳ ҳал кардан мумкин аст: ташкил кардани комитети оид ба нигаҳдории тандурустӣ ва хӯрок ё комитети хӯроки умумӣ.

Ба зиммаи комитети давлатии савдои молҳои саноатии республика чун ба органи марказии идоракунии давлатии комплекси савдои молҳои саноатӣ тамоми масъулиятро барои вусъати истеҳсол, зиёд намудани хелҳо ва баланд бардоштани сифати молҳои ғайриозуқавии истеъмоли халқ, барои такмили савдо ва баланд бардоштани маданияти он, пурратар қонеъ гардонидани талаботи аҳолӣ ба хизмати пулакӣ (хизмати марбут бо истифодаи самараноки молҳо дар процесси истеъмол) гузоштан даркор аст. Барои пурратар қонеъ гардондани талаботи аҳолӣ ба молҳои ғайриозуқавӣ Комитети давлатии савдои молҳои саноатӣ оиди воридоту содироти молҳо (аз ҷумла, амалиёти экспортию импортӣ) робитаҳои байнисоҳавию байниреспубликавии иқтисодиро ба роҳ монда, кори корхонаҳои саноати вазнинро, ки барои аҳолӣ мол мебароранд, мутобиқ гардонда метавонад.

Самараи ташкили Комитети давлатии савдои молҳои саноатии РСС Тоҷикистон пеш аз ҳама дар пурратар қонеъ гардондани талаботи аҳолӣ ба молҳои ғайриозуқавӣ ва адои хизмат ифода меёбад. Барои расидан ба ин мақсад барҳам додани манфиату монеаҳои мухталифи идоравӣ, гузаронидани сиёсати ягонаи техникӣ ва васеътар истифода бурдани комьёбиҳон прогресси илму техника дар ҳамаи давраҳои истеҳсолу фурӯши мол мусоидат менамояд. Дар ин сурат барои омӯзиши комплексӣ ва ташаккули эҳтиёҷоту талаботи аҳолӣ ва дар ин асос тартиб додани программаҳои зиёд кардани истеҳсоли молҳои гуногунхел ва адои хизмат, оқилона ҷойгиронидани навъҳои ба ҳам алоқаманди истеҳсолот, инчунин аниқтар ба план гирифтани сарфи меҳнат ва маблағ, муқаррар намудани нархи мол ва адои хизмат имконият пайдо мегардад.

Ҳангоми интихоби структураи ташкилии идоракунии комплекси савдою саноат ва истифодаи амалии он инҳоро бояд ба назар гирифт: дар марҳалаи ҳозира варианти якуми пешниҳодкардаи мо шакли бештар мақбули идоракунии комплекси савдою саноат мебошад. Ба структураи идоракунӣ аз рӯи варианти дуюм бошад, дар оянда, яъне баъди кор карда баромадани механизми байнисоҳавии идоракунӣ гузаштан мумкин аст. Схемаҳои пешниҳодшавандаи структураи ташкилии идоракунии комплекси савдою саноат мутлақо мукаммал намебошанд, аз ин рӯ, дар процесси ташаккули комплекс онҳоро аниқ ва пурра кардан мумкин аст. Агар процесси идоракунии комплекси савдою саноат ба принципҳои муттасилият (бо истифодаи мошини ҳисоббарори электронӣ) ва централизми демократӣ, ба ташаббус ва мустақилияти вазорату идораҳо, иттиҳодияю корхонаҳои ҷудогона асос ёбад, барои хеле кам кардани аппарати идоракунӣ ва барҳам додани ҷудоии манфиатҳо дар роҳи расидан ба мақсади асосӣ — пурратар қонеъ гардонидани талаботи аҳолӣ ба молҳои истеъмоли халқ ва адои хизмати пулакӣ имконият пайдо мешавад.

# ДАР ШАРОИТИ НАВИ ХОҶАГИДОРӢ

**С. ҲАБИБОВ,**
*номзади илми иқтисодӣ*

САВДО соҳаи калони хоҷагии халқ, унсури таркибии комплекси савдою саноати мамлакат мебошад. Тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакат, рӯҳия ва ҳукми одамон дар бораи сиёсати иқтисодӣ ва иҷтимоии партия аз бисьёр ҷиҳат ба кор ва сифати хизматрасонии савдо вобаста аст.

Ҳаҷми обороти моли савдои давлатӣ ва кооперативӣ, аз ҷумла хӯроки умумӣ дар солҳои 1986—1987 дар мамлакат қариб 2 баробар ва дар республикаи мо 2,6 баробар афзуд. Дар айни ҳол суръати миёнаи солонаи афзоиши обороти мол ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ суст шуд. Агар он дар панҷсолаи даҳум 3,7 фоиз бошад, пас дар панҷсолаи ёздаҳум 2,1 фоизро ташкил дод. Дар натиҷа назар ба план 140 миллион сӯмина кам мол фурӯхта шуд. Талаботи қонеъшудаи аҳолӣ ҳам тақрибан ҳамин қадар афзуд. Иҷро нашудани плани обороти мол бисьёр оқибатҳои манфӣ дорад. Вай боиси афзудани захираи мол низ мегардад. Масалан, агар дар савдои чаканаи республика соли 1980 вақти обороти мол 99 рӯзро ташкил дода бошад, дар соли 1986 ба 142 рӯз расид. Вақти обороти мол ҳам дар савдои чаканаи молҳои озуқаворӣ (20 рӯз), ҳам дар савдои чаканаи молҳои ғайриозуқаворӣ (69 рӯз) зиёд шуд. Ин дар бораи камбудиҳои ҷиддии ташкили савдо, ҳамкории савдо бо истеҳсолот гувоҳӣ медиҳад. Тамоюли афзоиши захираи молҳо, ки аз талаботи нормативии соҳа зиёд аст, боиси сустшавии суръати тараққии истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ, кам шудани ҳаҷми даромади миллӣ, нопурра қонеъ кунондани талаботи аҳолӣ ва, ниҳоят, боиси афзудани ҳароҷоти беҳудаи ҷамъият ҳам дар саноат ва ҳам дар худи савдо мегардад. Масалан, аз сабаби суст шудани обороти мол дар савдои чаканаи республика танҳо хароҷоти ҷорӣ аз рӯи моддаи «Фоизи кредит» дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум бештар аз ду баробар афзуд. Ғайр аз ин бояд гуфт, ки дар ин давра маблағи умумии хароҷоти муомилот 2,9 баробар зиёд шуд, ҳол он ки ҳаҷми обороти чаканаи мол дар республика ҳамагӣ 69,1 фоиз афзуду халос. Агар захираҳои дохилии соҳа — неруи истеҳсолӣ, ресурсҳои савдо ва молия, усулҳои иқтисодии идоракунии корхонаҳо ва ташкилотҳо пурратар истифода бурда мешуданд, он гоҳ суръати тараққии худи соҳа хеле баландтар мебуд. Механизми мавҷудаи хоҷагӣ натиҷаҳои калони ниҳоиро таъмин намекунад, бозсозии соҳа бошад, суст ва аксаран ғайриқаноатбахш сурат мегирад.

Дараҷаи бадастомада ва сифати хизматрасонии савдо аз талаботи

рӯзафзуни аҳолӣ ақиб мемонад. Қори савдою коммерция махсусан дар системаи кооперацияи матлуботи республика хеле суст аст. Талаботи харидорон дуруст омӯхта намешавад. Фармоишу талабномаҳои савдо ба ахбороти ҳаққонӣ оид ба талаботи аҳолӣ асос намеёбад ва тағйироти конъюнктураи бозорро инъикос намекунад. Зиёда аз ин, фармоиши савдо ҳанӯз ҳам асоси планкашӣ, самти асосии муайян кардани программаи истеҳсолии корхонаю иттиҳодияҳои саноат қарор нагирифтааст. Ба муассисаҳои савдо ҳанӯз ҳам молҳои бадсифат дохил мешаванд. Коркунони истеҳсолот умед доранд, ки савдо барои қабул кардани маҳсулоти онҳо маҷбур мешавад, зеро моли дигари хушсифат нест. Вале чунин амалия ба давлат, савдо ва истеъмолкунандагон гарон меафтад, толорҳои савдо ва биноҳои ёрирасони бисёр магазинҳои молҳои саноатӣ аз молҳои моделу фасонашон кӯҳна пур мебошанд, ки ба онҳо талабот нест. Захираҳои зиёда аз нормативи молҳо сол аз сол меафзоянд. Соли 1986 дар республика захираи зиёда аз нормативи молҳо ба маблағи 631 миллион сӯм, аз ҷумла молҳои касмахар ва муддати тӯлонӣ ба фурӯш нарафта ба маблағи 39,5 миллион сӯм (дар савдои давлатӣ 11 миллион сӯмина ва дар кооперацияи матлубот 28,5 миллион сӯмина) ҷамъ шудаанд. Дар ҳаҷми умумии ин молҳо бештар аз 13 миллион сӯминаашро маснуоте ташкил медиҳад, ки корхонаҳои саноати сабук ва маҳаллии РСС Тоҷикистон истеҳсол кардаанд. Ин аз хусуси камбудиҳои ҷиддии баплангирии обороти мол ва фондҳои бозор, набудани алоқаҳои самарабахши савдо бо корхонаҳои саноат, комплекси агросаноатӣ, нақлиёт ва дигар соҳаҳо гувоҳӣ медиҳад. Чунончи, сеяки магазинҳо ва ошхонаҳо плани обороти молро мунтазам иҷро намекунанд.

Савдои яклухт бошад, ба саноат дар кори зиёд кардани навъҳо ва беҳтар намудани сифати молҳо ва, аз ин рӯ, барои худро таъмин кардани республика бо молҳои алоҳидае, ки талабот ба онҳо ҳанӯз қонеъ гардонда намешавад, таъсири зарурӣ намерасонад. Молҳое, ки талабот ба онҳо зиёд аст, аз анборҳои савдои яклухт ба магазинҳо мисли пештара дар даҳрӯзаи охири моҳ дохил мешаванд, ки ин ба кори савдои чакана таъсири манфӣ расонда, боиси шикояти аҳолӣ мешавад.

Комитети Марказии КПСС ва Совети Вазирони СССР бо мақсади куллан беҳтар намудани хизматрасонии савдо ба аҳолӣ ва пурратар қонеъ гардондани талабот «Дар бораи такмили планкашӣ, ҳавасмандгардонии иқтисодӣ ва идоракунии савдои давлатӣ ва кооперацияи матлубот» қарор қабул карданд. Дар бораи ба шароити нави хоҷагидорӣ гузарондани муассисаҳои савдои давлатӣ ва кооперативӣ низ қарорҳо қабул шуданд. Бори аввал на фоида, чунон ки пештар буд, балки принципи нормативии тақсими даромади умумӣ асоси ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунии савдои давлатӣ қарор дода шуд. Моҳияти ин навигарӣ аз он иборат аст, ки аз маблағи умумии даромади аз фурӯши молҳо ва фаъолияти дигар бадастомада хароҷоти муомилот бароварда мешавад. Аз маблағи боқимонда (даромади тақсимшаванда) мувофиқи нормативи муқарраршуда ба бюҷет ҳисса ҷудо карда мешавад: пардохти қарзҳои дарозмӯҳлат ва фоизи Банки давлатӣ, Банки бинокории СССР; ҷудо кардани ҳисса ба органҳои маҳаллӣ барои дар ҳолати мусоид нигоҳ доштани роҳҳо, ба органҳои болоии идоракунӣ барои ташкили фонди мутамаркази ресурсҳои молиявӣ ва захираҳо; ҷудо кардани ҳисса ба фонди арзонкунии молҳо; додани ҷаримаҳо; пурра кардани маблағи оборотии худӣ.

Дар ихтиёри бевоситаи корхонаю ташкилотҳо ба ном «даромади ниҳоӣ» боқӣ мемонад. Аз рӯи нормативҳои устувори иқтисодӣ фонди ягонаи музди меҳнат (моҳона, мукофотпулӣ, ҳаққи иловагӣ, пулдиҳӣ аз рӯи ҷамъбасти сол) ва фонди тараққиёти истеҳсолӣ ва иҷтимоии корхонаҳо барпо карда мешавад. Фонди музди меҳнати коркунон, ки аз рӯи нормативи устувор ташкил меёбад, бевосита аз фурӯши молҳо, ҳаҷм ва сифати хизматрасонӣ, ба даромади ба даст овардашуда вобас-

та аст. Дар ин сурат таносуби байни суръати афзоиши ҳаҷми обороти мол ва фонди музди меҳнат ба сифати маҳдудкунанда амал менамояд. Ташкил ва пурра кардани фонди тараққиёти истеҳсолӣ ва иҷтимоӣ танҳо дар сурати кори муваффақиятноки коллективҳо ва таъмини афзоиши обороти мол, истифодаи оқилонаи фондҳои асосӣ, воситаҳои оборотӣ ва ресурсҳои меҳнатӣ имконпазир аст.

Дар кооперацияи матлубот, чун дар савдои давлатӣ, фондҳои музди меҳнат, тараққиёти истеҳсолӣ ва иҷтимоӣ аз ҳисоби даромади умумӣ ташаккул меёбанд. Илова бар ин тартиби пештараи ҳиссаҷудокунӣ нигоҳ дошта мешавад, яъне аз фоида ба тариқи андози даромад 35 фоиз ҷудо карда мешавад. Дар кооперацияи матлубот аз ҳисоби даромадҳои пешбинишуда аз рӯи норматив ба ҳисоби фоиз нисбат ба даромад фонди музди меҳнат барпо карда, инчунин нишондиҳандаи ниҳоӣ — фоида нигоҳ дошта мешавад.

Баробари ба шароити нави хоҷагидорӣ гузарондани соҳа дар ташкилотҳое, ки зиёновар ё даромаднокиашон кам буданд,. душвориҳои ҷиддӣ ба амал омаданд. Инҳо системаи комитети давлатии агросаноатӣ, муассисаҳои хӯроки умумии мактабҳо, инчунин иттифоқи матлуботи Варзоб, иттифоқҳои матлуботи Хоруғ ва Мурғоб, заводи консерви райони Москва, заводи пивои Қӯрғонтеппа ва ғайра мебошанд. Дар системаи кооперацияи матлубот плани фоидаро иттифоқҳои матлуботи вилоятҳои Ленинобод, Қӯрғонтеппа ва Бадахшони Кӯҳӣ, инчунин иттифоқи матлуботи райони Ленин ва райони Файзобод иҷро накарданд. Супоришҳои оид ба фоидаро баъзе ташкилотҳо ва корхонаҳои савдои давлатӣ иҷро карда натавонистанд, ки ин ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаштанро душвор мегардонад. Аз афташ, лозим аст, ки ба корхонаю ташкилотҳои зиёновар ва камдаромад бо роҳи кам кардани нормаи ҳиссаҷудокунӣ аз даромад (фоида) ба буҷет муваққатан ёрии молиявӣ расонда, сипас дар онҳо низ принципҳои ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ ба амал бароварда шаванд.

Ба фикри мо, масъалаи тартиби пардохти андозро аз оборот ҳал кардан зарур аст. То ин дам вай дар сурати ҳанӯз ба фурӯш нарафтани мол ҳам гирифта мешуд. Ин амалияро тағьир додан лозим аст ва андоз аз оборот ба буҷет фақат баъди фурӯхтани мол ситонда шавад. Ҳалли ин проблема аҳамияти махсус дорад, зеро он на барои ғун кардани захираи нодаркори молҳо, балки барои зуд фурӯхтани онҳо ва пурра қонеъ гардондани талаботи аҳолӣ нигаронда шудааст.

Афзоиши самараи механизми иқтисодӣ ба хостагирӣ ва ҷобаҷогузории кадрҳо хеле вобаста аст. Аммо кадрҳои соҳа ба кор дар шароити нав ба қадри кофӣ тайёр нестанд. Онҳо ба он дуруст сарфаҳм намераванд. Чунончи, нағз надонистани усулҳои нави хоҷагидорӣ дар баъзе роҳбарон ва мутахассисон чунин хаёли хом пайдо кунондааст, ки дар боби харҷи маблағ барои тараққии иҷтимоию истеҳсолии коллективҳои меҳнатӣ ҳуқуқҳои номаҳдуд дошта бошанд. Дараҷаи тафаккури иқтисодии коркунони дорои касбҳои оммавӣ махсусан паст аст. Онҳо ба масъалаҳои ташкили даромади умумии савдо, принципҳои тақсими он дар байни давлат ва худи савдо дар асоси худмаблағтаъминкунӣ ва худхарҷбарории фаъолияти корхонаю ташкилотҳо сарфаҳм намераванд, тартиби нави истифодаи фонди ягонаи музди меҳнат, фонди тараққиёти иҷтимоӣ ва истеҳсолиро, ки аз ҳисоби маблағи боқимондаи даромад ташкил меёбанд, равшан тасаввур намекунанд.

Ба ин муносибат ташкили таълими мунтазаму пурсамари на фақат роҳбарони ташкилоту корхонаҳои калони савдо ва хӯроки умумӣ, мутахассисони умури планкашию иқтисодӣ, балки мудирони магазинҳо, ошхонаҳо, коркунони дорои касбҳои оммавӣ айни муддаост. Номунтазам гузарондани чунин таълим, ки то ҳол ҷой дорад, номатлуб аст.

Вагарна сабаб чист, ки ҳатто гузариш ба усулҳои пешқадами фурӯши молҳо самараи дилхоҳ намебахшад. Чунончи, мантиқан «Универсам»-и ягонаи шаҳри Душанбе бояд аз рӯи ҳамаи нишондиҳандаҳо муассисаи намунавии савдои чакана бошад. Вале нишондиҳандаҳои иқтисодии он аз нишондиҳандаҳои миёнаи магазинҳои молҳои озуқавории соҳа пасттаранд. Аз рӯи ҷамъбасти соли 1986 дар «Универсам» обороти мол ба ҳисоби ҳар коркун (ҳосилнокии меҳнат) назар ба ҳисоби миёнаи иттиҳодияи савдои чаканаи «Продтовары»-и районы Фрунзе 22 фоиз, назар ба магазини № 30 ҳамин иттиҳодия 15,4 фоиз кам буд. Ҳол он ки музди миёнаи меҳнат дар «Универсам» назар ба музди меҳнати коркунони магазини № 30 13,1 фоиз ва назар ба умуман иттиҳодия 7,9 фоиз зиёд аст. Агар тағйироти ин нишондиҳандаҳоро дар солҳои 1985—1986 муқоиса кунем, маълум мешавад, ки дар «Универсам» суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат (101,9 фоиз) аз суръати афзоиши музди миёнаи меҳнати ҳар коркун (113,5 фоиз) ақиб мемонад. Чунин амалия мухолифи мантиқ буда, аз он шаҳодат медиҳад, ки дар муассисаҳои савдо музди кор бо натиҷаҳои ниҳоии меҳнат суст вобаста карда шудааст ва он барои афзоиши обороти мол ҳавасманд намегардонад. Хароҷот аслан структураи штати коркунони беасос зиёд кардашударо инъикос менамояд. Сабаби ҳамаи ин нағз надонистани асосҳои механизми нави хоҷагидорӣ, барои зиёд кардани самараи истеҳсолот истифода бурда натавонистани он мебошад.

Чунин ҳодисаҳое низ кам нестанд, ки коркунони савдоро молфиристонии номунтазам, камбудиҳои фаъолияти молфиристонандагон ва истеҳсолкунандагон, ки аксар вақт ӯҳдадориро оид ба хелҳои мол иҷро намекунанд, ба кор дилхунук менамоянд. Бинобар ин дар шароити нави хоҷагидорӣ чораҳои ҷиддии таъсиррасонӣ ба истеҳсолкунандагони мол пешбинӣ шудаанд. Масалан, истеҳсолкунанда вазифадор аст, ки барои дар вақташ нафиристодан ё кам фиристодани молҳо ба ташкилоти савдо ба андозаи 7 фоизи арзиши молҳои дар вақташ фиристоданашуда ҷарима диҳад. Ғайр аз ин ба муассисаҳои савдо иҷозат дода шудааст барои бо нархи шартномавӣ ё дар асоси комиссионӣ фурӯхтан аз истеҳсолкунандагон молҳоеро қабул намоянд, ки ба истисноц шартномаи оиди хели молҳо тайёр карда шудаанд.

Ҳарҷониба асоснок намудани нормативҳои иқтисодӣ масъалаи душворест, ки ҳалли он муносибати эҷодиро тақозо мекунад. Танҳо дар сурати иштироки васеи коркунони ҳамаи зинаҳо дар иҷрои вазифаҳои ҳоҷагӣ ва демократиконии идоракунӣ мустақилият ва манфиатдории коллективҳои муассисаҳои савдоро дар кори қабулу иҷрои планҳои панҷсола ва ҷории тараққиёти иқтисодию иҷтимоии соҳа таъмин кардан мумкин аст.

Дар охир бояд қайд намоем, ки ҳоло савдо назар ба ҳар гуна дигар соҳаи истеҳсолоти моддӣ чунин масъалаҳои ҷиддии иҷтимоӣ, монанди сохтмони манзилро барои коркунонаш сусттар ҳал мекунад, вай боғчаю ясліҳои кӯдакон надорад, ҳарчанд, ки дар соҳа бештар занон кор мекунанд ва дар оянда ҳиссаи онҳо бояд зиёдтар шавад. Шароити маданию маиши меҳнати коркунони савдо ба талаботи ҳозира ҷавоб намедиҳад, суръати беҳтар намудани ин шароит аз тараққии соҳаи истеҳсолот хеле ақиб мемонад. Ин ва дигар бисёр масъалаҳо ҳалли таъҷилӣ ва комплексиро тақозо доранд.

Гузариш ба усулҳои нави хоҷагидорӣ ҳанӯз фақат проблемаҳои ҳалнашуда ва камбудиҳои тайёрии савдоро ба кор дар шароити нави хоҷагидорӣ — ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ ошкор кард. Соҳа дар остонаи ислоҳоти куллии иқтисодӣ истодааст.

# ҶУЗЪҲОИ МУҲИМ

ДАР мақолаи Я. Бронштейн («Коммунисти Тоҷикистон» № 11, с. 1987) дар доираи баҳсу мунозараи дар Институти иқтисодиёти АИ РСС Тоҷикистон барпогардида кӯшиш карда шудааст, ки ҳамаи нуқтаҳои назари баёнкардаи иштирокчиёни мубоҳиса объективона инъикос шаванд. Оиди масъалаи муҳокимашуда худи муаллиф низ мулоҳизаҳои бағоят муҳим баён кардааст. Чунончи, ба фикри Я. Бронштейн чунин хатар ба вуҷуд омадааст: дар тавсияҳои илмӣ (баъди онҳо дар амалия ҳам) ба ҷои ҷустуҷӯи роҳҳои принципан нави интенсивии тараққиёти республика барои асоснок намудани интенсивонии ҳамон роҳҳое кӯшида мешавад, ки аллакай дарьёфт карда шудаанд ва дар оянда ҳам вусъат дода мешаванд, яъне сохтмони нав ва зиёд кардани шумораи одамони машғули кор ба шарте типи интенсивии такрористеҳсол эълон карда мешавад, ки агар вай дар асоси техникаи нав ба амал ояд.

Хатари чунин муносибат аз он сабаб меафзояд, ки вай роли ҳалли комплексии проблемаи истифодаи захираҳои меҳнатиро паст мезанад ва ин дар оянда боиси оқибатҳои нави манфӣ шуданаш мумкин аст. Таҷрибаи давраи гузашта нишон медиҳад, ки истифодаи бесамари захираҳои меҳнатӣ суръати афзоиши даромади миллиро дар мамлакат паст намуда, тафовути регионалиро аз ҷиҳати дараҷаи истеҳсол ва истеъмол, ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ зиёдтару мураккабтар мегардонад. Чунончи, дар республикаи мо дар давоми панҷсолаи ёздаҳум даромади истеҳсолшуда ба ҳар сари аҳолӣ на фақат наафзуд, балки дар солҳои алоҳида кам шуд, ҳол он ки шумораи миёнаи солонаи коргарон, хизматчиён ва колхозчиён афзуд. Амалан ҳамаи корхонаю муассисаҳо мекӯшиданд, ки супоришҳои торафтафзояндаи планро асосан аз ҳисоби ба кор ҷалб намудани қувваи иловагии коргарӣ ба ҷо оранд. Шумораи зиёда аз плани коргарону хизматчиён дар охири панҷсолаи ёздаҳум бештар аз 4,5 ҳазор касро ташкил намуд. Ҳозир хоҷагии қишлоқ захираҳои боз ҳам калони меҳнатӣ дорад. Мувофиқи ҳисобу китоби олимони Институти иқтисодиёти АИ республика, танҳо дар соҳаи пахтакорӣ ба нормаҳои сарфи меҳнат мувофиқ гардондани шумораи одамони бо кор машғул дасти 50 — 70 ҳазор касро холӣ мекунад.

Дар саноат то ҳол таносуби мувофиқи шумораи коргарони асосӣ ва ёрирасон таъмин карда нашудааст, камбудиҳои ташкили истеҳсолот, ба режими чандинсменагӣ хеле суст гузаштани корхонаҳо бошад, боиси бекористии коргарону таҷҳизот мегардад. Бо вуҷуди ҷорӣ кардани усулҳои иқтисодии идоракунӣ дар бисьёр корхонаҳо проблемаҳои банормадарории меҳнат ҳал карда нашудаанд.

Хоҷагидории интенсивӣ аз нуқтаи назари истифодаи захираҳои меҳнатӣ маънои аз ҳисоби автоматонӣ, механиконии процессҳои меҳнатталаб барҳам додани ҷойҳои кори дорои таҷҳизоти кӯҳнаю камсамар, ба коргарон омӯзонидани касбҳои гуногун, ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонӣ ба он аз соҳаи истеҳсолоти ҷамъиятӣ амалан озод намудани қувваи коргариро дорад. Татбиқи тадбирҳои муайяншуда дар давоми солҳои 1986 — 2000 ба ҳисоби миёна дар мамлакат бояд боиси

тақрибан 16 миллион нафар кам шудани шумораи коркунони истеҳсолотн моддӣ гардад. Ба ин муносибат на фақат таъмини кори аниқи умури бокортаъминкунӣ, балки ташкили системаи умумидавлатии азнавтақсимкунӣ, тайёр намудан ва такмил додани ихтисоси кадрҳо бағоят зарур аст. Ба ин, чи тавре дар қарори ҚМ ҚПСС, Совети Вазирони СССР ва ВЦСПС «Дар бораи таъмини шуғли самарабахши аҳолӣ, такмили системаи бокортаъминкунӣ ва зиёд кардани кафолати иҷтимоии меҳнаткашон» қайд шудааст, комьёбиҳои калони сиёсӣ ва иҷтимоию иқтисодии ҷамъиятамон, муқаррар гардидани тарзи нави зисти одамон вобаста аст. Интенсификацияи иқтисодиёт имкон медиҳад ҳосилнокии баланди меҳнат ва андозаи дахлдори ҳамон қисми фонди андӯхт таъмин карда шавад, ки он ҳам барои мутаносибии захираҳои меҳнатӣ ва ҷойҳои кор ва ҳам барои қонеъ гардондани эҳтиёҷот ба ҷон кор зарур аст. Аз ин рӯ, тараққиёти интенсивии ноҳияҳои қувваи коргариашон барзиёд шарти ҳатмии истифодаи самараноки захираҳои меҳнатӣ мегардад. Бинобар ин мавқеи он роҳбарони хоҷагӣ нодуруст аст, ки мекӯшанд мошину механизмҳои фарсудаву кӯҳнашударо аз ҳисоб набароварда, онҳоро ба филиалҳои корхонаҳои дар шаҳрҳои хурду миёна воқеъгардида фиристонанд ва чунин ақида доранд, ки ба ин тарз ташкил намудани ҷойҳои кор ба афзудани дараҷаи шуғли одамон дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ мусоидат мекунад. Чунон ки тадқиқи омилҳои ҳаракати аҳолии қобили меҳнат дар соҳаҳои гуногун нишон дод, дараҷаи пасти тараққиёти истеҳсолот, ки ба қадри кофӣ ҳавасмандии моддиро барои сарфи меҳнат таъмин намекунад, яке аз сабабҳои асосии бо коргарон пурра таъмин набудани бисьёр истеҳсолоту ташкилотҳо ва ҷойивазкунии кадрҳо мебошад.

Иштирокчиёни мубоҳиса таъкид карданд, кн истифодаи усулҳои ҳам интенсивӣ ва экстенсивии хоҷагидорӣ дар солҳои оянда яке аз хусусиятҳои хоси тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии РСС Тоҷикистон хоҳад буд. Интенсификация дар марҳалаи мазкур дар ҳамаи ноҳияҳои қуввaи коргариаш барзиёд бояд ба анҷомьёбии индустриконии республика мусоидат намояд. Барои ин дар шаҳру қишлоқҷойҳо корхонаҳои нави ба қадри кофӣ меҳнатталаб (вале на аз ҳисоби бештар истифода бурдани меҳнати дастӣ) барпо намуда, корхонаҳои амалкунандаро ба андозаи калон реконструкция кардан ва захираҳои маҳдуди заминро ба обороти хоҷагӣ дохил намудан зарур аст.

Барпо намудани ҷойҳои нави кор вобаста ба эҳтиёҷот барои республика шарти пурра бо кор таъмин кардани аҳолӣ мебошад. Бинобар ин, бо вуҷуди умуман дар мамлакат кам шудани ҳаҷми сохтмони нав, пленуми панҷуми (с. 1987) ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар хоҷагии халқи республика зиёд кардани миқдори ҷойҳои корро муҳимтарин вазифаи сиёсӣ ва хоҷагӣ шуморид. Хоҷагидории интенсивӣ ба обороти иқтисодӣ дохил намудани захираҳои иловагии меҳнатӣ ва дигар захираҳоро инкор намекунад. Усулҳои интенсивӣ ва экстенсивии тараққиёт, бо вуҷуди дорои мазмуни мухталиф доштанашон, ҳамеша якҷоя амал мекунанд. Ин имкон медиҳад ҳангоми интихоби роҳҳои тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии ноҳияҳои қувваи коргариашон фаровон стратегияе пеш гирифта шавад, ки дар он баробари омилҳои интенсивӣ зиёд кардани ҷойҳои истифодаи захираҳои меҳнатӣ роли муҳим мебозад.

Ин натиҷаҳои зерин хоҳад бахшид: · барпо намудани ҷойҳои нави кор дар асоси ҷорӣ намудани техника ва технологияи нав; ҷой гирондани корхонаҳои ҳаҷман начандон калону вале механиконидашуда дар маҳалҳои аҳолинишине, ки захираҳои озоди меҳнатӣ доранд; тайёр намудани коркунони соҳибихтисос барои соҳаҳои тараққиёбандаи саноат, сохтмон, системаи маориф, нигаҳдории тандурустӣ, адои хизмати маишӣ; бештар тараққӣ додани соҳаи иҷтимоӣ. Иҷрои ин вазифаҳои иҷтимоию иқтисодӣ бояд барои ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани ка-

маш 130 ҳазор кас имкон диҳад, ки қисми зиёди онҳо бояд дар натиҷаи татбиқи планҳои инкишофи нигаҳдории тандурустӣ, маориф ва хизмати маишӣ бо кор таъмин шаванд.

Афзун гардондани коэффициенти истифодаи таҷҳизот ва корн сменавӣ захираи калони пурсамар гардондани истифодаи захираҳои меҳнатии республика мебошад. Ҳисобҳои пешакии мо нишон медиҳанд, ки дар мошинсозӣ ва коркарди металл аз дараҷаи ҳозираи 1,3 то ба 1,8 зиёд кардани коэффициенти сменагӣ барои барпо кардани 33 ҳазор ҷои кор имкон медиҳад. Корхонаҳои дигар соҳаҳои саноат низ чунин захираҳо доранд.

Барои барпо намудани ҷойҳои иловагии кор дар комплекси агросаноатӣ, пеш аз ҳама дар боғдорӣ, ангурпарварӣ ва картошкапарварӣ низ имконияти реалӣ мавҷуд аст. Дар панҷсолаи дувоздаҳум ба масоҳати 23 ҳазор гектар бунёд кардани боғу токзор имкон медиҳад, ки 76,7 ҳазор деҳотиён ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб карда шаванд. Зимнан, ҷорӣ намудани технологияи интенсивӣ роли муҳим мебозад.

Барои истифодаи шаклҳои гуногуни меҳнати хонагӣ, ҷорӣ намудани режими рӯз ё ҳафтаи нопурраи кор, вусъати кооперативҳо ва фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ захираҳои калон мавҷуданд. Пешбинӣ шудааст, ки то соли 1990 шумораи хонакорон ба 10 ҳазор нафар расонда шавад. Аммо ин рақамро бояд рақами камтарин шумурд, зеро бо кори хонагӣ одатан модарони серфарзанд машғуланд, ки онҳо дар байни занони қобили меҳнати бо кору бори рӯзгор ва хоҷагии шахсии ёрирасон машғул қариб 93 фоизро ташкил медиҳанд. Дар баробари ин барои ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани онҳо фақат барпо кардани ҷойҳои кор кам аст. Шароити кору маишатро беҳтар гардонда, суръатн сохтмони боғчаю яслиҳои бачагон, муассисаҳои адои хизмати маишӣ ва савдоро тезонидан, яъне инфраструктураи иҷтимоиро инкишоф додан даркор аст.

Масалан, дар филиалҳои дар Қӯрғонтеппа ва Норак будаи Иттиҳодияи дӯзандагии ба номи 50-солагии СССР ба эътибор нагирифтани аҳамияти инкишофи соҳаи иҷтимоӣ яке аз монеаҳои асосии пурра кардани штатҳо гардид. Дар ин шаҳрҳо захираҳои меҳнатӣ аз эҳтиёҷоти ба онҳо доштаи истеҳсолот якчанд маротиба зиёд буда, корхонаҳо бо таҷҳизоти ҳозиразамон муҷаҳҳазанд, вале ба қадри кофӣ диққат надодан ба эҳтиёҷоту талаботи аҳолӣ чунин проблемаҳоро ба вуҷуд меоварад. Вақте ки фабрикаи сохташудаистодаи ресмонресии Қӯрғонтеппа пурра ба истифода дода мешавад ва филиалҳои як қатор корхонаҳои саноатӣ дар районҳои Москва, Шаҳртуз, Ленинград ва дигар районҳо ба кор шурӯъ менамоянд, ҳамин ҳолатро низ бояд ба ҳисоб гирифт.

Дар иҷрои вазифаҳои серҷабҳаи самаранок истифода бурдани захираҳои меҳнатӣ ва ашёи хоми табиии республика дар охири панҷсолаи ҷорӣ бояд дигаргунии куллӣ ба амал ояд. Ба амал баровардани тадбирҳои баланд бардоштани дараҷаи шуғл ва истифодаи самараноки захираҳои меҳнатӣ аз бисёр ҷиҳат ба бозсозии на фақат органҳои олии идоракунии территориявӣ ва соҳавӣ, балки Советҳои маҳаллӣ низ вобаста аст, ки онҳо барои тартиб додану иҷро намудани программаҳои комплексии тараққиёти иҷтимоию иқтисодии вилоятҳо ва шаҳру районҳо масъул мебошанд.

**О. АҲМАДОВ,**
**мудири шӯъбаи Институти тадқиқоти илмии ахбороти илмию техникии Госплани РСС Тоҷикистон**

# ОМИЛИ ИНСОНӢ ДАР НОҲИЯИ ҚУВВАИ КОРГАРИАШ ФАРОВОН

ДАР шароити фаровонии қувваи коргарии ноҳияи дорои хусусиятҳои таркибёфтаи демографӣ (дараҷаи баланди афзоиши табиии аҳолӣ, зиёд будани аҳолии деҳот, камҳаракатии аҳолӣ, норасоии кадрҳои баландихтисос, ақибмонии инфраструктураи иҷтимоӣ) ва шароити табиату иқлим (дар 7 фоизи территория 90 фоизи аҳолӣ зиндагӣ мекунад) гузаронидани иқтисодиёт бештар ба роҳи интенсивии тараққиёт ва дар заминаи он тезонидани афзоиши ҳосилнокии меҳнат проблемаи муҳиму асосии ноҳия мебошад. «Партия, — қайд гардид дар съезди XXVII КПСС, — масъалаи интенсификацияро ба таври комплексӣ ва миқьёсан калон ҳал менамояд. Иқтисодиётн мо ба дараҷае расидааст, ки метавонад мисли пештара на аз ҳисоби торафт.зиёд кардани ресурсҳо, балки бо роҳи интенсификацияи ҳаматарафаи истеҳсолот — интенсификацияи саросар муттасил тараққӣ ёбад».

Ба фикри ман, аз ҳама асосиаш ҳамин, ки дар шароити республикаамон ба тараққиёти интенсивӣ гузаронидани ҳамаи соҳаҳои истеҳсолию ғайриистеҳсолӣ дар асоси комьёбиҳои прогресси ҳозираи илму техника имконпазир ва зарур аст. Мубоҳисаи илмии ташкилкардаи Институти иқтисодиёти АИ РСС Тоҷикистон (материалҳои мубоҳиса дар журнали «Коммунисти Тоҷикистон», № 11, с. 1987 чоп шудаанд) ба муайян намудани роҳҳои амалӣ гардонидани чунин муносибат бахшида шуда буд. Бинобар ин мехостам оиди концепцияи асосан ба роҳи интенсивии тараққиёт гузаронидани иқтисодиёти ноҳияҳои қувваи коргариашон фаровон ақидаи худро баён намоям.

Чунон ки маълум аст, интенсификацияи истеҳсолот на фақат характери умумӣ, балки характери ноҳиявӣ низ дорад. Директори Институти иқтисодиёти АИ РСС Тоҷикистон Р. Қ. Раҳимов дар маърӯзааш зарурати зудтар ба роҳи интенсивии тараққиёт гузаронидани иқтисодиёти на фақат ноҳияҳои қувваи коргариашон нокифоя, балки ноҳияҳои қувваи коргариашон фаровонро низ нишон дод. Ӯ ба сифати яке аз далелҳо чунин ақидаро баён мекунад: «... Иқтисодиёти ноҳия ҳамчун қисми таркибии комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат бояд бо роҳи барои тамоми мамлакат ягона тараққӣ ёбад ва бояд баробари он қадам занад». Принципан ҳақ ба ҷониби муаллиф аст. Аммо дар амалия роҳи ягонаи тараққӣ додани иқтисодиёти ноҳияҳои гуногун нест ва буда ҳам наметавонад. Дар воқеъ, «роҳи экстенсивӣ принципан барои тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ қобил набуда, иқтисодиётро ҳам аз ҷиҳати суръати тараққиёт ва ҳам аз ҷиҳати самаранокии истеҳсолот ба пояи сифатан нав бардошта наметавонад». Вале дар ҳаёти воқеӣ роҳи «сирф» экстенсивӣ ва интенсивии тараққиёти истеҳсолот намешавад. Ба ақидаи мо, чизи асосӣ бемайлон афзун гардондани ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ мебошад.

Ман бо чунин далели Р. Қ. Раҳимов розиам, ки ноҳияҳои дорои захираҳои фаровони меҳнатӣ ва сарватҳои табииашон кофӣ метавонанд роҳи васеъ гардонидани майдони истеҳсолотро пеш гиранд, вале дар шароити муайян, бешубҳа, ин роҳи асосан интенсивии тараққиёт хоҳад буд. Охир ҳамааш ба он вобаста аст, ки захираҳои нави табиӣ ва захираҳои иловагии меҳнатӣ дар кадом асос ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб карда мешаванд. Агар майдони истеҳсолот дар заминаи асосан омилҳои экстенсивӣ васеъ карда шавад, пас ин роҳи экстенсивии тараққиёт аст. Вале агар майдони истеҳсолот дар асоси техника ва технологияи нав, дар асоси беҳтар гардондани сифати қувваи коргарӣ, дараҷаи ихтисоси он васеъ карда шавад, пас чунин роҳ, бешубҳа, роҳи интенсивӣ мебошад. Аммо бо чунин ақидаи Р. Қ. Раҳимов розӣ шуда наметавонам, ки сохтмони заводи алюминии Тоҷикистон, ки техника ва технологияи наву навтаринро истифода мебарад, мисоли намунавии вусъати интенсивии истеҳсолот, сохтмони дар республика вусъатьёфтаи филиалҳои районии фабрикаҳои трикотажу бофандагӣ, ки техника ва технологияи аксаран кӯҳнашудаaро истифода мебаранд, мисоли намунавии вусъати экстенсивии истеҳсолот мебошад. Заводи мазкур алҳол мувофиқи план зараровар буда, аз афташ, ба ин қарибиҳо фоидаовар намегардад.

Интенсивнокии истеҳсолот на фақат бо нишондиҳандаҳои миқдорӣ, балки, дар навбати аввал, бо нишондиҳандаҳои сифатӣ тавсиф мешавад. Маълум аст, ки дар бисьёр корхонаҳо ҷорӣ кардани техника ва технологияи нав натиҷаи назаррасе намедиҳад. Масалан, дар иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагини Душанбе дар натиҷаи реконструкцияи истеҳсолот таҷҳизоти нави технологӣ шинонда шуда буд. Аз ҷиҳати нишондиҳандаҳои техникию иқтисодии худ вай аз таҷҳизоти кӯҳна кам фарқ мекунад. Чунончи, дар истеҳсолоти ресмонресӣ баъди реконструкция сарфи меҳнат барои истеҳсоли маҳсулот ба ҳисоби 1000 дона дуг 1,5 баробар афзуда, партов бештар гардид. Арзиши таҷҳизоти нави ресмонресӣ назар ба кӯҳнааш 41,2 фоиз, таҷҳизоти бофандагӣ бошад, 76 фоиз зиёд аст. Ҳосилнокии дастгоҳи нави бофандагӣ назар ба кӯҳнааш танҳо 43 фоиз баландтар аст. Таҳлили боздеҳи фонд низ шаҳодат медиҳад, ки он дар истеҳсолоти ресмонресӣ кам шуда, дар истеҳсолоти бофандагӣ қариб ба ҳамон дараҷаи то реконструкцияи истеҳсолот боқӣ мондааст.

Сохтмони филиалҳои корхонаҳо ва дар онҳо шинонидани таҷҳизоти истифодашуда (кӯҳна), баръакс, на ҳамеша зуҳуроти маҳзи вусъати экстенсивии истеҳсолот мебошад. Чунончи, агар мо ҷойҳои иловагии кор барпо намуда, кадрҳои баландихтисос тайёр карда, ба онҳо дар таҷҳизоти пурмаҳсули ҳозиразамон кор карданро ёд додаип бошем, пас дар марҳалаи ибтидоии интенсификацияи истеҳсолот чунин иқдом ҷоиз аст, хусусан ҳозир ки таҷҳизоти пурмаҳсули ҳозиразамон намерасад. Шабакаи филиалу цехҳо ва участкаҳои корхонаҳои саноатӣ, истеҳсолоти ёрирасон, корхонаҳои косибию ҳунармандиро бе сарфи маблағи калон, бо роҳи истифода бурдани модульҳои васлшаванда ё худ сохтани биноҳои хурд вусъат додан мумкин аст.

Дар бораи баҳо додан ба интенсификацияи истеҳсолот дар мубоҳиса умуман сухан нарафтааст, танҳо Р. Қ. Мирзоев онро бо «... афзоиши натиҷаҳои истеҳсолот танҳо аз ҳисоби зиёд намудани ҳосилнокии меҳнат» алоқаманд гардонидааст. Ба ақидаи ман, меъёри асоси интенсификацияи истеҳсолот бояд маҳз ҳосилнокии меҳнат бошад ва агар истеҳсоли маҳсулот дар ноҳия асосан аз ҳисоби афзоиши ҳосилнокии меҳнат зиёд карда шуда бошад, онро роҳи интенсивии тараққиёт, вале агар танҳо аз ҳисоби зиёд кардани шумораи коргарон бошад, онро роҳи экстенсивӣ шуморидан даркор аст.

Роҳи интенсивии тараққии иқтисодиёт дар ноҳияи қувваи коргариаш фаровон муносибати комплексиро ба иҷрои вазифаҳо тақозо дорад.

Қамбудии тадқиқи проблемаи мазкур муносибати яктарафаи иқтисодчиён ба вай мебошад. Чунин муносибат, ба назарам, дар мубоҳиса низ вуҷуд дошт. Чунончи, Н. Х. Хоналиев ҳалли ҷузъии проблемаи интенсификацияи истеҳсолотро таклиф намуда, қайд мекунад, ки баробари барзиёдии захираҳои меҳнатӣ норасоии онҳо низ ҷой дорад. Чун қоида, ин норасоии кадрҳои баландихтисос мебошад. Вале на фақат нарасидани кадрҳо. Дар баъзе корхонаҳо ҳатто дар цехҳое, ки меҳнати дастӣ афзалият дорад, низ ҷорӣ кардани кори бисьёрсменагӣ муяссар намешавад. Ба ақидаи ман, дар марҳалаи якуми гузаштан ба роҳи интенсивии тараққиёти истеҳсолот тамоман кам кардани меҳнати дастӣ ҳадафманд нест. Онро дар корҳое, ки сифати маҳсулотро беҳтар мегардонанд, истифода бурдан даркор аст. Сиёсати кам кардани меҳнати дастӣ бояд бо проблемаи баланд бардоштани дараҷаи шуғли аҳолӣ марбут бошад.

Асоси методологии концепцияи ба роҳи асосан интенсивии тараққиёт гузаронидани иқтисодиёти ноҳияҳои қувваи коргариашон фаровон характери муносибатҳои истеҳсолӣ ва алоқамандии онҳо бо қувваҳои истеҳсолкунандаи ҷамъият мебошад. Дар асоси мавҷудияти якҷояи объективии системаи омилҳое, ки характери инкишофи муносибатҳои истеҳсолӣ ва дараҷаи тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунандаро муайян менамоянд, мо чунин мешуморем, ки **амали қонуни мустақили объективии иқтисодии мувофиқати омилҳо** аз онҳо ба вуҷуд омадааст. Амали ин қонун дар миқьёси объекти таҳқиқшаванда (ноҳия, соҳа ё корхона) назаррас аст. Объекти таҳқиқ ҳар қадар маҳдуд бошад, ин қонун худро ҳамон қадар аниқтар зоҳир менамояд. Ба ҳисоб гирифтани он барои тартиб додани планҳои беҳтарини истеҳсолӣ мусоидат менамояд, ки ин дар шароитиислоҳоти куллии иқтисодиёт махсусан муҳим аст.

Ба омилҳои интенсификацияи истеҳсолот батафриқа муносибат бояд кард. Дар як ноҳия амали яке аз онҳо бештару дар дигараш камтар аст. Агар мувофиқати омилҳо баррасӣ гардад, пас **дар шароити фаровонии қувваи коргарӣ аҳамияти омили инсонӣ** бартарӣ дорад (таъмин намудани шуғли самараноку оқилонаи аҳолӣ, афзудани фаъолии меҳнатӣ, тайёр намудани кадрҳои баландихтисос, аз нав тақсим кардани қувваи коргарӣ ва ғайра), дар ноҳияи қувваи коргариаш кам бошад, омилҳон шайъӣ (ресурсҳои сарфакунандаи меҳнат) дар мадди аввал гузошта мешаванд. Чунин азҳамҷудокунӣ ба ҳеҷ ваҷҳ амалиёти якҷояи омилҳои шайъӣ ва шахсии истеҳсолотро суст намекунад, онҳо серҳаракат буда, дар ягонагии диалектикӣ қарор меёбанд.

Тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии ҷамъияти мо ва сиёсати КПСС оид ба роҳи интенсивии тараққии иқтисодиёти советӣ барои истифода бурдани омилҳои асосии сифатии истеҳсолот ҳидоят мекунанд, ки суръати тараққиёти иҷтимоию иқтисодии ҷамъият ба онҳо вобаста аст.

Дар оянда дар республика «энергетикаи хурд» ва манбаъҳои ғайрианъанавии энергия — офтоб васеъ истифода хоҳанд шуд. Энергияи офтоб дар шароити кӯҳистон барои гарм кардани фермаҳои чорвопарварӣ ва гармхонаҳо бағоят ҳадафманд аст. Истифодаи он дар хоҷагии манзилӣ-коммуналӣ низ аҳамияти калон дорад. Дар республикаи мо имконияти равнақ додани гармхонаҳо барои тамоми сол бо сабзавоту зироатҳои цитрусӣ таъмин намудани аҳолии шаҳр, инчунин берун аз ҳудуди республика фиристодани зироатҳои номбурда мавҷуд аст.

Дар шароити комплекси агросаноатӣ кирмакпарварӣ соҳаи бағоят меҳнатталаб буда,ояндаи калон дорад. Ҳозир ба инкишофи ин соҳа ба қадри кофӣ диққат дода намешавад. Байни соҳаи коркарди пилла, ки техника ва технологияи нисбатан нав дорад, ва тарзи косибии истеҳсоли пилла тафовуте ҳаст. Номувофиқатии байни истеҳсоли ашьёи хом ва коркарди он боиси талафи зиёде гардида, идоракунии ягонаи истеҳсолот ва коркарди ашьёи хомро тақозо дорад. Ғайр аз ин, пилла ва маҳсулоти он барои зиёд кардани фонди валютаи мамлакат имкон меди-

ҳад, чунки абрешим дар бозори ҷаҳонӣ қимати баланд дорад. Барпо намудани корхонаҳои хурди истеҳсолкунандаи масолеҳи бинокорӣ барои республика низ хеле муҳим аст.

Захираи дигар тараққии истеҳсолотн хурди оид ба коркарди ашьёи хом, корхонаҳои косибии анъанавӣ дар доираи кооперацияи матлубот ва хоҷагиҳои шахсии колхозчиён (истеҳсол ва коркарди пашм, инкишофи истеҳсолоти бофандагӣ) мебошад.

Ман бо фикри Я. Бронштейн розиам. Ӯ менависад, ки ақидаро доир ба самаранокии концентрацияи истеҳсолот тағьир додан зарур аст: агар пештар корхонаи хурд чун корхонаи «аз ҷиҳати техникӣ ақибмонда» фаҳмида шавад, пас прогресси ҳозираи илму техника бо тамоюли он ба хеле хурдгардонии бисьёр воситаҳои техникӣ имкон медиҳад, ки корхонаҳои хурди ҳозиразамон барпо карда шаванд. Вай инчунин имкон медиҳад, ки саноат ба минтақаи анъанавии аграрӣ, ба манбаи захираҳои озоди меҳнатӣ кӯчонда шавад.

Ҳаракати аҳолӣ аз деҳот ба шаҳр танҳо ба шарте имконпазир аст, ки агар шароити иҷтимоию маданин қишлоқ ба шароити шаҳр наздик шавад. Дар навбати аввал ба қишлоқ миқдори кофии мактабҳои дорои таҷҳизоти нав, комбинатҳои ҳозиразамони байнимактабӣ оидн таълими касбу ихтисосҳои зарурӣ лозиманд, ки барои кор дар филиалҳои корхонаҳои саноатӣ, соҳаи адои хизмат ва дар худи комплекси агросаноатӣ даркоранд.

Интенсификацияи истеҳсолот бидуни дар аҳолӣ парваридани эҳтиёҷот ба воситаҳои таъиноти иҷтимоию маданӣ имконнопазир аст. Аз ин рӯ, соҳаҳои қонеъгардии ин эҳтиёҷот, аз ҷумла истеҳсоли либос ва асбобу анҷоми спортӣ ва амсоли инҳоро тараққӣ додан даркор аст. Умуман, дар ноҳияи қувваи коргариаш фаровон бояд бо назардошти шароити маҳаллӣ чиро истеҳсол кардан ва чиро истеҳсол накардан аниқ муайян намуда, дар навбати аввал баланд бардоштани дараҷаи шуғли аҳолӣ дар назар дошта шавад.

Дар шароити фаровонии қувваи коргарӣ омилҳои ташкилии истеҳсолот, масалан, пудрати коллективӣ ва оилавӣ ба кор бурдани шаклҳои зудбадали шуғл, хонакорӣ ва рӯзи нопурраи кор дар мадди аввал меистанд.

Барои интенсификацияи истеҳсолот дар ноҳияи қувваи коргариаш фаровон гуфтаи зерини К. Маркс нисбати тақсимоти меҳнат беш аз пеш аҳамият пайдо мекунад: «Дараҷаи тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунандаи миллат дар ҳамин равшан зоҳир мегардад, ки тақсимоти меҳнат дар он то чи андоза инкишоф ёфтааст» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ч. 3, саҳ. 20). Структураи истеҳсолот ҳар қадар мукаммал, соҳаи истифодаи меҳнат (тахассуси истеҳсолот, кооперативонӣ ва ғайра) ҳар қадар инкишоф ёфта бошад, ҳосилнокии меҳнат ҳамон қадар зиёд мегардад. Дар республикаи мо ташкил намудани иттиҳодияҳои байнисоҳавии оид ба истеҳсоли маҳсулоти истифодаи умумисаноатӣ, қисмҳои эҳтиётӣ, таъмири таҷҳизот ва амсоли инҳо ҳадафманд аст. Вусъати тақсимоти меҳнат, аз як тараф, ҳамчун омили ба меҳнат ҷалб намудани мардум, аз тарафи дигар, шарти азнавтақсимкунии қувваи коргарӣ аст.

Ҳамин тариқ, ман тарафдори ақидаи зерин мебошам: «Тоҷикистон ноҳияи қувваи коргариаш барзиёд мебошад, дар он нисбат ба миқдори амалии ҷои кор (аз ҷумла ҷои холӣ) шумораи захираҳои озоди меҳнатӣ зиёд аст». Вале ҳаминро ҳам бояд гуфт, ки ман роҳҳои ҳалли проблемаи шуғлро дар тараққии комплексии ноҳия, дигаргуниҳои сифатии структурӣ дар соҳаҳои истифодаи меҳнат мебинам. Барои ноил шудан ба самараи ҳарҷи зудтару назарраси тезонидани интенсификацияи истеҳсолот бояд ба боздеҳи омилҳои ташкилӣ диққат дода шавад.

З. УМАРОВ,
номзади илми иқтисодӣ.

# ҲИСОБИ ХОҶАГӢ ХУДМАБЛАҒТАЪМИНКУНӢ ХУДХАРОҶОТБАРОРӢ

### Худхароҷотбарорӣ аз худтаъминкунӣ чӣ фарқ дорад?

ХУДМАБЛАҒТАЪМИНКУНӢ дараҷаи баландтари ҳисоби хоҷагӣ мебошад. Вале барои ба он дараҷа расидан аз мактаби худхароҷотбарорӣ бомуваффақият гузаштан зарур аст. Худхароҷотбарорӣ унсури асосии худмаблағтаъминкунӣ мегардад, ки дар он корхонаи ҳисоби хоҷагӣ дар тараққиёти худ мутлақо ба маблағҳон худ такья намуда, аз дотация, пули бюҷет ва ҳар гуна кӯмаки пулии давлатӣ худдорӣ мекунад. Яъне дар шароити худмаблағтаъминкунӣ барои такрористеҳсоли васеъ ва иҷрои вазифаҳои иҷтимоӣ бояд ба корхона маблағи андӯхти фондҳои ҳавасмандии иқтисодӣ бирасад Барои корхонаҳои ҳисоби хоҷагӣ, ки лоиҳаҳои калонтари дорои аҳамияти хоҷагии халқиро амалӣ мегардонанд, инчунин аз ҳисоби бюҷет маблағ дода мешавад. Дар айни замон ба ҳамаи корхонаҳо барои аз кредити банк истифода бурданашон имконияти калон дода шудааст.

### Иттиҳодияю корхона ва ташкилотҳои ҳисоби хоҷагӣ дар кадом маврид барҳам дода мешаванд?

Дар моддаи 23 Қонуни СССР дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ қайд шудааст, ки фаъолияти онҳо дар ду маврид қатъ шуда метавонад: 1) агар кори минбаъдаи онҳо дигар зарур нашавад ва онҳоро дигаргун сохтан мумкин набошад, 2) агар онҳо муддати тӯлонӣ зарарнок кор кунанд ва ба пардохт қобил набошанд, ба маҳсулоташон талабот набошад ва дар мавридҳое, ки чораҳои андешидаи иттиҳодия, корхона ва ташкилотҳо, инчунин органи болоии онҳо барои даромаднок шудани кор самара набахшанд.

### Барои иттиҳодияю корхона ва ташкилотҳое, ки мувофиқи план зароароваранд, чӣ гуна шартҳои гузариш ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ пешбинӣ шудаанд?

Онҳо бояд дар мӯҳлатҳои барои вазорат (идора) муштарак гузаронида шаванд. Дар давраи тайёрӣ бояд барои онҳо программаи бартараф намудани зарарнокӣ, таъмини худхароҷотбарорӣ ва гузаштан ба худмаблағтаъминкунӣ тартиб дода шавад. Дар мавриди набудани имконияти гузарониданашон ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ онҳо аз нав сохта ва ё барҳам зада, корхонаю ташкилотҳои хурд бошанд, ба кооперативҳо табдил дода мешаванд.

---

* Давомаш. Аввалаш дар № 4.

### Тақдири иттиҳодияю корхона ва ташкилотҳое, ки дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ зараровар мешаванд, чӣ гуна хоҳад буд?

Дар мавриди муваққатан мувофиқи план зараровар буданашон ба онҳо органи болоӣ — вазорат, идора ё иттиҳодияи истеҳсолии давлатӣ пул медиҳад, яъне маблағ аз фонди мутамаркази тараққии истеҳсолот, илму техника, инчунин аз захираҳои молиявӣ дар доираи лимити дотация, ки дар плани панҷсола бо ихтисоси прогрессивӣ муқаррар шудааст, дода мешавад. Қорхонаҳои зараровар бошанд, бояд системаи тадбирҳои оиди мустаҳкам намудани вазъияти молиявии худ, дар мӯҳлати муқарраршуда барҳам задани зараровари истеҳсоли маҳсулот (кор, адои хизмат ва ғайра) ва, дар ниҳояти кор, таъмини кори фоиданокро тартиб диҳанд ва амалӣ гардонанд.

Агар корхона муддати тӯлонӣ зараровар бошад ва ба пардохт қобил набошад, инчунин агар чораҳои дар роҳи даромаднок шудани кор андешидаи корхона ва органи болоӣ самара набахшад, фаъолияти корхона қатъ шуданаш мумкин аст. Дар ин сурат фондҳои асосии истеҳсолӣ ва воситаҳои гардон фурӯхта, коркунон аз хусуси мӯҳлати озод шуданашон камаш ду моҳ пеш аз барҳам хӯрдани корхона огоҳ намуда, баъд бо тартиби муқарраршуда онҳо бо кор таъмин карда мешаванд.

### Ба иттиҳодияю корхона ва ташкилотҳои ҳисоби хоҷагӣ ҳаққи фондҳои истеҳсолӣ чӣ гуна муқаррар гардидааст?

Пули фондҳои истеҳсолӣ танҳо аз иттиҳодияю корхона ва ташкилотҳои саноатӣ, сохтмон, комплекси агросаноатӣ ва дигар соҳаҳои хоҷагии халқ рӯёнда мешавад, ки дар планҳои молиявиашон ин пардохт пешбинӣ шудааст. Иттиҳодияю корхона ва ташкилотҳои мувофиқи план зараровар ва камдаромадро органҳои болоӣ муваққатан аз ин пардохт озод карда метавонанд. Пули фондҳои истеҳсолӣ мувофиқи нормативҳои устуворе, ки барои ҳар корхона муқаррар шудааст, рӯёнида мешавад. Нормативи пули фондҳои истеҳсолӣ дар шароити нархҳои амалкунандаи яклухт ва тарифҳо, чун қоида, ба андозаи 2, 4, 6 ё 8 фоизи арзиши миёнаи солонаи фондҳои асосии истеҳсолӣ ва воситаҳои ба нормадаровардашавандаи гардон муқаррар карда мешавад. Барои корхонаҳои алоҳида иҷозат дода мешавад, ки нормативи пули фондро ба андозаи кам ё зиёд, вале дар ҳаҷми устувори барои аксари корхонаҳо қабулшуда муқаррар намоянд.

Як қисми фондҳои асосӣ — фондҳои аз ҳисоби фонди тараққии истеҳсолот, илму техника барпо кардашуда — дар давоми ду сол; аз ҳисоби қарзи банк барпошуда — то пардохтани он; корхонаҳо, цеху участкаҳои калони истеҳсолни нав ба кор даромада — дар давоми мӯҳлати плании истифодаи маблағ; иншооти ҳифзи табиат ва обтозакунӣ, инчунин ниҳолҳои шинондашуда, ки ба таркиби фондҳои асосии истеҳсолӣ дохил мегарданд, аз додани пули фонд озод шуда метавонанд.

### Ба иттиҳодияю корхона ва ташкилотҳои ҳисоби хоҷагӣ барои захираҳои меҳнатӣ чӣ қадар маблағ муқаррар карда шудааст?

Ба корхонаҳои мувофиқи план фоидаовар нормативи додани маблағ барои захираҳои меҳнатӣ ба ҳисоби ҳар коркун ба андозаи 300 сӯм, дар ноҳияҳои ҷудогонаи қувваи коргариашон фаровон, аз ҷумла дар РСС Тоҷикистон, дар солҳои 1988—1990-ум 200 сӯм муқаррар карда шудааст.

Корхонаҳои мувофиқи план зараровар ва камдаромад мувофиқи қарори органҳои болоӣ метавонанд аз додани ин маблағ муваққатан озод бошанд. Вале онҳо на ҳамеша озод карда мешаванд. Аз ҷумла,

агар корхона аз додани ин маблағ барои фондҳои истеҳсолӣ (ё худ барои захираҳои меҳнатӣ) озод шуда бошаду вале ба қадри кофӣ фоида дошта бошад, пас барои он додани маблағи захираҳои меҳнатӣ (фондҳои истеҳсолӣ) мумкин аст ҳатмӣ бошад. Ба ибораи дигар гӯем, онҳо ё аз яке ин пардохтҳо, ё худ аз ҳардуяш дар як вақт озод шуда метавонанд.

**Барои корхонаҳои ҳисоби хоҷагӣ барои солҳои 1988—1990 чӣ гуна нормативҳои тақсими фоида (даромад) муқаррар гардидаанд?**

Барои иттиҳодияю корхона ва ташкилотҳои ҳисоби хоҷагӣ дар солҳои 1988—1990 нормативҳои зерини тақсими фоида (даромад) муқаррар карда шудаанд:

1) маблағ барои фондҳои истеҳсолӣ;

2) маблағ барои захираҳои меҳнатӣ (ғайр аз корхонаҳои то 1 январи соли 1988 ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаронидашуда);

3) ҳиссаҷудокунӣ аз фоидаи ҳисобӣ ба бюҷети давлатӣ (аз ҷумла бюҷети маҳаллӣ);

4) ҳиссаҷудокунӣ аз фоидаи ҳисобӣ ба фонди мутамаркази тараққии истеҳсолот, илму техника ва захираҳои вазорат (идора, иттиҳодияи истеҳсолии давлатӣ);

5) ҳиссаҷудокунӣ аз фоидаи дар ихтиёри корхона монда ба фонди ҳавасмандгардонии иқтисодӣ.

**Нормативҳои дарозмӯҳлати иқтисодиро ба кадом мақсад муқаррар менамоянд?**

Гузаштан ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ тартиб додан ва ба маълумоти корхонаҳо расонидани системаи нормативҳои дарозмӯҳлати иқтисодиро пешбинӣ мекунад, ки вазифаи асосии ин нормативҳо аз инҳо иборат аст: дар дараҷаи корхонаҳо — таъмин намудани манфиатдории коллективҳо барои кор карда ба даст овардани маблағи ҳаққи меҳнат, тараққиёти илму техника, истеҳсолот ва иҷтимоӣ; дар дараҷаи вазорат (идора) — ташкил кардани фондҳои мутамарказ ва захираҳое, ки барои иҷрои вазифаҳои дохилисоҳавӣ ва хоҷагии халқ кифоя бошад.

Нормативҳои иқтисодии барои корхонаҳо муқарраршаванда дар шароити нави хоҷагидорӣ бояд дар давоми тамоми панҷсола тағйирнопазир бошанд. Тавассути онҳо бояд алоқаи зичи манфиатҳои умумидавлатӣ бо манфиатҳои хоҷагии корхонаҳо таъмин карда шавад. Ин нормативҳоро барои корхонаҳо вазорат (идора) пеш аз тартиб додани плани панҷсола батафриқа муқаррар ва тасдиқ мекунад.

**Барои иттиҳодияю корхона ва ташкилотҳои ҳисоби хоҷагӣ чӣ гуна нормативҳои дарозмӯҳлати иқтисодӣ муқаррар карда мешаванд?**

Корхонаҳо аз байни маълумотҳои ибтидоӣ барои планкашӣ нормативҳои дарозмӯҳлати иқтисодӣ мегиранд, ки аз рӯи онҳо чунин корҳо ба ҷо оварда мешаванд:

— маблағдиҳӣ барои фондҳои асосии истеҳсолӣ ва воситаҳои гардони ба норма даровардашаванда;

— маблағдиҳӣ барои захираҳои меҳнатӣ ва табиӣ (маблағдиҳӣ барои захираҳои табиӣ дар панҷсолаи XII истисно карда шудааст);

— ҳиссаҷудокунӣ ба бюҷети давлатӣ (аз ҷумла бюҷети маҳаллӣ) аз фоидаи (даромади) ҳисобӣ;

— ҳиссаҷудокунӣ ба фонди мутамарказ аз захираҳои вазорат аз

фоида ва маблағи амортизационӣ, ки барои пурра барқарор кардани фондҳои асосӣ таъин гардидааст;

— ташкилу тағьир додани (кам ё зиёд кардани) фонди умумии музди кор;

— ташкили фондҳои ҳавасмандгардонии иқтисодӣ дар корхона; фонди тараққии истеҳсолот, илму техника; фонди ҳавасмандгардонии моддӣ; фонди тараққиёти иҷтимоӣ;

— ташкили фонди ҳиссаҷудокунии валютӣ;

— муайян намудани дараҷаи ҷоизи захираи сарватҳои молию моддӣ ба ҳар сӯми маҳсулоти фурӯхташаванда (кор, хизмат);

— муқаррар намудани таносуби байни афзоиши музди миёнаи кор ва ҳосилнокии меҳнат.

Системаи мазкури нормативҳои дарозмӯҳлати иқтисодӣ умуман ба маълумоти корхонаҳои истифодабарандаи модели якуми ҳисоби пурраи хоҷагӣ расонда мешавад. Ба маълумоти корхонаҳое, ки тақсимоти даромади ҳисоби хоҷагиро истифода мебаранд, нормативҳои ташкили фондҳои ҳавасмандгардонии моддӣ ва музди кор расонда намешаванд, чунки онҳо дар фонди ягонаи ҳаққи меҳнат муттаҳид гардонда шудаанд ва фонди мазкур ҳамчун бақия баъди барпо кардани фонди тараққии истеҳсолот, илму техника ва фонди тараққиёти иҷтимоӣ ташкил дода мешавад.

**Фондҳои ҳиссаҷудокуини валютӣ чӣ тавр ҳисоб карда мешаванд?**

Барои мустаҳкам намудани ҳисоби хоҷагӣ, зиёд кардани манфиатдорӣ ва масъулият, вусъат додани мустақилият дар амалиёти содироту воридот иттиҳодияҳо, корхонаҳо ва ташкилотҳо мувофиқи нормативҳои устувори дарозмуддати соҳавӣ аз маблағе, ки аз фурӯши маҳсулоти тайёр (кор, хизмат) барои содирот ба даст омадааст, инчунин аз тамоми пули валютие, ки аз амалиёти маҳсулотфиристии кооперативӣ ва фурӯши лицензияҳо гирифта шудааст, фонди ҳиссаҷудокунии валютӣ ташкил медиҳанд.

Маблағи фонди ҳиссаҷудокунии валютии корхонаҳоро бекор кардан ва барои истифода бурдан дар солҳои минбаъда андӯхтан мумкин нест. Корхонаҳо барои ба ҷо овардани корҳои якҷояи илмию техникӣ ва тараққӣ додани истеҳсолоти пурсамари марбут ба кооперация аз Банки робитаҳои берунии иқтисодии СССР дар асоси шартҳои кредит сӯмҳои ивазшаванда ва валютаи миллии мамлакатҳои иттиҳоди социалистиро харида метавонанд.

**Системаи захираҳои молиявӣ дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ чӣ сон хоҳад шуд?**

Системаи захираҳои молиявӣ ин чор захираи органи болоӣ — вазорат (идора) ва захираҳои молиявии ҷузъҳои ҳисоби хоҷагӣ — иттиҳодияҳои истеҳсолии давлатӣ, корхонаҳо ва ташкилотҳо мебошад.

Дар дараҷаи вазорат (идора) инҳо ташкил меёбанд: 1) фонди мутамаркази тараққии истеҳсолот, илму техника; 2) захира барои фонди тараққиёти иҷтимоӣ; 3) захира барои фонди музди кор; 4) захира барои фонди ҳавасмандгардонии моддӣ.

Захираҳои органҳои болоӣ аз ҳисоби ҳиссаҷудокунӣ аз фоидаи (даромади) ҳисобии иттиҳодияю корхона ва ташкилотҳо, инчунин аз маблағи амортизационие ташкил меёбанд, ки он барои пурра барқарор намудани фондҳои асосӣ мувофиқи нормативҳои устувори муқарраршуда таъин гардидааст.

Андозаи захираҳо барои фонди тараққиёти иҷтимоӣ ва фонди ҳавасмандгардонии моддӣ маҳдуд буда, вай набояд аз 15 фонзи андозаи плании ҳар кадоми ин фондҳо умуман дар вазорат, идора (аз ҷумла иттиҳодияи давлатӣ) зиёд бошад.

# МАДАНИЯТИ МУНОСИБАТИ БАЙНИ МИЛЛАТҲО

**Г. ЗИНЧЕНКО,**
*ҷонишини мудири шӯъбаи пропаганда ва агитацияи ҚМ ПҚ Тоҷикистон*

ИНТЕРНАЦИОНАЛИШАВИИ ҳаёти ҷамъиятӣ яке аз нишонаҳои махсуси замони мост ва ин қонунияти хоси социализмро ҳанӯз классикони марксизм-ленинизм кашф намуда, асоснок кардаанд.

В. И. Ленин дар ибтидои асри XX навишта буд, ки «тамоми ҳаёти хоҷагӣ, сиёсӣ ва рӯҳии инсоният акнун дар шароити капитализм торафт бештар интернационалӣ шуда истодааст. Социализм вайро комилан интернационалӣ мекунад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 19, саҳ. 247). КПСС инкишофи минбаъдаи процессҳои интернационалӣ гардонидани ҳаёти ҷамъиятиро қисми таркибии бозсозӣ ва дигаргунсозиҳо мешуморад. Дар ҳуҷҷатҳои партиявӣ роли прогрессивии ин қонуният қайд карда шудааст, ки дар натиҷаи он ғанигардонии мутақобилаи халқҳо дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёташон ба амал меояд.

Дар баробари ин партия тасаввуроти собиқаро, ки гӯё дар муносибатҳои миллӣ дар мамлакатамон проблемаҳо вуҷуд надошта бошанд, рад кард. Андаке пештар чунин меҳисобиданд: масъалаи миллӣ, ки ҳал шуд, ягонагии халқҳо ва манфиати онҳо низ худ аз худ барқарор мегардад. Аммо ҳаёти воқеӣ собит мекунад, ки ин кори ниҳоят мураккаб аст. Оре, социализм ба нобаробарии миллатҳо, ба рӯҳи душманиии байни онҳо хотима медиҳад. Вале зиддиятҳо, қаноатманд набудан аз манфиатҳои миллӣ боқӣ мемонанд. Ҳангоми муайян кардани ин ё он тадбирҳои мушаххас лозим аст, ки манфиатҳои миллӣ ба эътибор гирифта, ба манфиати умум оқилона истифода бурда шаванд. Зимнан, бояд ба болошавии ҳисси худбинии миллӣ роҳ дода нашавад. «Мо, — навишта буд В. И. Ленин, — ба миллатчигӣ мувофиқ кунонидани социализмро намехоҳем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 19, саҳ. 562). Вале дар баробари пешгирӣ намудани зуҳуроти миллатчигӣ ба волюнтаризм ҳам роҳ додан мумкин нест. Лозим аст, ки ба қувваи демократия такья карда, шаклҳои мухталифи мутобиқгардонии манфиатҳои социализм ва пурзӯргардонии он пайдо карда шаванд. Хуллас, зарурати ба масъалаҳои миллӣ ба таври ҷиддӣ машғул шудан пеш омадааст. Чи тавре ки маълум аст, яке аз Пленумҳои ҚМ КПСС ба масъалаҳои сиёсати миллӣ бахшида мешавад.

Ташаккули маданияти муносибати байни миллатҳо яке аз проблемаҳои умдатарини инкишофи минбаъдаи процесси интернационалӣ гардонидани ҷамъияти советӣ мебошад. Бори аввал ин талабот дар қарори ҚМ КПСС аз 19 феврали соли 1982 «Дар бораи 60-солагии ташкильёбии Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ» пешниҳод шуда буд. Дар Программаи КПСС (таҳрири нав) ҳангоми муайян намудани

вазифаҳои тарбияи интернационалӣ қайд карда мешавад, ки «партия ва давлати мо ба он манфиатдоранд, ки ҳисси дӯстӣ ва бародарӣ, ки ҳамаи миллатҳою халқиятҳои СССР-ро муттаҳид менамояд, маданияти баланди муносибатҳои байни миллатҳо, оштинопазирӣ нисбат ба зуҳуроти миллатчигӣ ва шовинизм, нисбат ба маҳдудияти миллӣ ва худбинии миллӣ, нисбат ба урфу одатҳо, ки ба таҷаддуди коммунистии ҳаёт халал мерасонанд, ба ҳар одами советӣ хос бошад».

Моҳияти мафҳуми «маданияти муносибати байни миллатҳо» дар чист? Дар кори назариявӣ ва амалии партия вай кадом вазифаҳоро ба ҷо меорад? Кадом қонуниятҳои ҳаёти маънавии ҷамъиятро ифода мекунад? Ҷавоби ин саволҳоро ба салоҳдиди олимон вогузошта, биёед ба масъалаҳои амалие, ки ба фаъолияти ташкилотҳои партиявии республика оиди ташаккули маданияти муносибатҳои байни миллатҳо дахл доранд, таваққуф намоем.

Чизи аз ҳама асосие, ки бояд имрӯз саъю кӯшиш ба он равона гардад, ин таъмини меҳнати аҳлонаи сокинони Тоҷикистон, вусъат додани ҳамкорӣ бо республикаҳои бародар мебошад. Оё ин ҷо проблемаҳо вуҷуд доранд? Бале, ҳастанд. Солҳои охир муносибатҳои иқтисодии байни республикаҳо суст гардиданд, тамоюлоти нохуше дар ин бобат ба назар мерасад. Масалан, ҳаҷми маҳсулоти саноатию хоҷагии қишлоқ, ки аз дигар республикаҳо оварда мешавад, нисбат ба ҳаҷми маҳсулоти ба дигар ноҳияҳои мамлакат мефиристодаамон хеле зиёд аст. Сабабҳои вазъияти баамаломада гуногунанд. Дар айни замон рӯҳияи туфайлихӯрӣ ва моликиятпарастии қисми муайяни сокинони деҳотро, ки ба афзудани ҳиссаи меҳнатии республика ба иқтисодиёти мамлакат халал мерасонад, сарфи назар кардан мумкин нест. Чун одат, қисми аҳолии қобили меҳнат, ки дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ банд нест, бо нархи баланд фурӯхтани меваю сабзавотро дар бозорҳо пеша кардааст. Дар ҳолате, ки онҳо асбобу ускуна ва нуриро аз магазини давлатӣ бо нархҳои устувори давлатӣ мехаранд, даромадашон аз маоши коргарони баландихтисос чандин маротиба зиёд аст. Ин, албатта, боиси норозигии одилонаи мардум мегардад.

Процесси пурзӯршавии минбаъдаи ҳамкории байни халқҳо, инкишофи маданияти муносибати байни онҳо ба баланд бардоштани масъулияти коллективҳои меҳнатӣ барои ҳатман ба ҷо овардани супоришҳои аз рӯи кооперация фиристодани маҳсулот ва ӯҳдадориҳои шартномавиаш низ вобаста аст. Мутаассифона, саноати умуман республика сол аз сол плану ӯҳдадориҳояшро доир ба сари вақт фиристодани маҳсулот иҷро намекунад. Зимнан, ташкилотҳои партиявӣ низ фаъолияти зарурӣ зоҳир накарда, аз шаклҳои самараноки таъсиррасонӣ ба вазъияти мавҷуда дуруст истифода намебаранд. Чи тавре ки тадқиқоти социологӣ дар заводи нуриҳои азотии Вахш собит намуд, танҳо 62 фоизи коргарони пурсидашуда аз алоқаҳои завод бо корхонаҳои дигар хабардоранду халос.

Оё фиристодани маҳсулоти пастсифат ба республикаҳои дигар ба ҳисси миллии онҳо, ба муносибатҳои дӯстонаамон бо дигар халқҳо таъсири манфӣ намерасонад? Ба гумон, ки бедор намудани ҳисси шарму ҳаё барои кори пастсифат ба кори комитетҳои партиявӣ оиди тарбияи интернационалӣ ва ватандӯстӣ халал расонад.

Ба зинаи нави баланди сифати кор ҳанӯз баромада натавониста истодаем. Маҳз аз ин сабаб баланд бардоштани роли коллективҳои меҳнатӣ дар инкишофи маданияти муносибати байни миллатҳо бояд яке аз самтҳои асосии фаъолияти комитетҳои партиявӣ гардад. Зеро меҳнати аҳлонаи одамон омили ҳалкунандаи фаҳмиши ҳамдигар мебошад. Интернационализми амалӣ, масалан, ба коллективи бинокорони иншоотҳои гидроэнергетикӣ, ки дар тӯли даҳсолаҳо ба буньёди силсилаи станцияҳои электрӣ дар соҳили Вахш машғуланд, хос аст. Дар ин ҷо анъанаҳои хуб арзи вуҷуд намудаанд, дар кори тарбиявӣ оиди мустаҳкам-

кунии дӯстии халқҳо таҷрибаи назаррас андӯхта шудааст. Услуби кори партиявӣ-сиёсӣ, характер ва ҳамрангии муносибати байни одамон аҳамияти калон пайдо кардааст. Рафтори боодобонаю ғамхорона нисбати кормандони миллатҳои мухталиф, риояи мунтазами баробарӣ дар ҳама ҷабҳаҳо боиси пойдоршавии рӯҳияи солими психологӣ дар коллективҳо, меҳнати самараноки онҳо гардида, маданияти одоби муоширатро баланд месозад. Тасодуф набуд, ки маҳз бо ташаббуси ин коллектив «Эстафетаи коргарӣ» дар саросари мамлакат паҳн гардид.

Таҷрибаи коллективи колоннаи механиконидашудаи байниколхозии Исфара, ки аз соли 1970 сар карда, дар мусобиқаи сохтмончиёни деҳоти мамлакат ширкат меварзад, низ шоистаи дастгирӣ аст. Ин ба такмили кори умум ва ба ҳам наздикшавии интернационалии коллективҳои меҳнатӣ мусоидат мекунад. Алоқаҳои пахтакорони республика бо меҳнаткашони Озарбойҷон, Ӯзбекистон ва Туркманистон пайваста мустаҳкам мегарданд ва инкишоф меёбанд. Тафтиши тарафайни мусобиқаи социалистӣ ба паҳншавии таҷрибаи пешқадам, ошкор намудану бартараф кардани нуқсонҳо кӯмак мерасонад.

Аммо бояд гуфт, ки ин ташаббусҳои наҷиб ҳанӯз дастраси тамоми коллективҳои меҳнатии республика нагардидаанд. Қисми зиёди коллективҳои меҳнатӣ бо ҳамкорони худ аз дигар республикаҳо муносибати рӯякӣ доранд, бо шартномабандӣ оиди мусобиқаи социалистӣ кори худро дар ин бобат маҳдуд месозанд.

Ба роҳбарони коллективҳои меҳнатӣ оиди тарбияи интернационалӣ масъулияти хосае вогузор шудааст. Онҳо асосҳои сиёсати миллии лениниро бояд хеле хуб донанд, ба масъалаҳои муносибати байни гуногунмиллатҳо эътибори махсус диҳанд, то ки касе натавонад дар бобати рафтори ноодилонаашон ба намояндаи ин ё он миллат ба онҳо хӯрдагирӣ кунад. Зимнан, роҳбароне низ ҳастанд, ки аз кори тарбиявӣ худро канор гирифтаанду ин корро ба ӯҳдаи ташкилотҳои ҷамъиятӣ бор кардаанд. Баъзе рӯйдодҳои ногувор дар корхонаи нақлиётии рақами 14 райони Ҳисор, совхози «Гулистон»-и райони Қолхозобод ва дар дигар коллективҳо, ки дар он ҷо рӯҳиян гурӯҳбозӣ ва маҳалпарастӣ боло гирифтааст, аз носолимии муносибатҳо шаҳодат медиҳанд. Яке аз сабабҳои тавлиди ин намуд рӯйдодҳо, албатта, паст будани маданияти муошират аст. Дар чунин ҳолатҳо зарур аст бо кори пешгирӣ кардани чунин ҳодисаҳо машғул шавем, сабабҳои ба вуҷуд омадани онҳоро дар рӯҳи ошкорбаёнӣ ва демократиконӣ таҳлил намуда, баҳои принципиалӣ диҳем. Дар коллективҳое, ки меҳнати бонизом ташкил шудаасту одамонро кори амалӣ муттаҳид месозад, ба низои миллӣ ҷой намемонад.

Қори тарбиявии ташкилотҳои партиявӣ дар рафъ намудани нуқсонҳои мавҷуда аҳамияти ҳалкунанда дорад. Дар ҳар як коллективи меҳнатӣ шумораи зиёди агитаторон, ахборотчиёни сиёсӣ, лекторон ва пропагандистон мавҷуданд. Аммо самараи кори онҳо дар бобати баланд бардоштани маданияти муносибати байни миллатҳо назаррас нест. Сабаби ин пеш аз ҳама муносибати рӯякӣ ба кор аст. Чорабиниҳои таъсирбахши оиди ин мавзӯъ кам гузаронида мешаванд. Масъалаҳои муносибатҳои миллӣ дар баромадҳои кормандони идеологӣ ҳанӯз рӯякӣ инъикос ёфта, муваффақиятҳо аз будашон зиёд нишон дода мешаванд, зиддиятҳои мавҷуда акс намеёбанд.

Ба ташаккули сифатҳои интернационалистии шахсият таълими сиёсӣ низ ҳанӯз таъсири дилхоҳ намебахшад. Хонаи республикавии маорифи сиёсӣ оид ба масъалаи инкишофи муносибатҳои миллӣ программаи таълимӣ тартиб додааст. Аммо аксарияти ташкилотҳои партиявӣ онро истифода намебаранд. Дар айни замон сӯҳбатҳо бо мутахассисон, кормандони илмӣ, эҷодӣ собит менамоянд, ки онҳо ба моҳияти сиёсати миллии ленинӣ ҳанӯз суст сарфаҳм мераванд. Ҳоло, дар асоси бозсозии омӯзиши марксистӣ-ленинӣ лозим аст, ки муносибат ба таҳсили

меҳнаткашон ба куллӣ тағьир дода шавад, онҳо бояд ба омӯхтани масъалаҳои назариявӣ мароқ зоҳир намоянд.

Роли ҳамкории миллӣ дар соҳаи ичтимоӣ дар шароити ҳозира хеле бузург аст. Пешрафти ичтимоии халқи тоҷик, мисли дигар халқҳои мамлакатамон, ба дараҷаи рафъ намудани фарқияти байни меҳнати ҷисмонию фикрӣ, шаҳру қишлоқ, байни синфҳою гурӯҳҳои ичтимоӣ вобаста аст. Аз ин ҷиҳат маданияти муносибати байни миллатҳо дар муҳити синфи коргар аҳамияти махсус пайдо мекунад. Афзудани отряди миллии коргарон боиси зиёд шудани таъсири онҳо ба мустаҳкамшавии дӯстии халқҳо мегардад. Аммо ба афзоишн миқдорин синфи коргар, ки ҳоло дар ҳайати аҳолии қобили меҳнати республика тоҷикон 53 фоизро ташкил медиҳанд, дар солҳои охир афзоиши сифатӣ зам намешуд. Дар соҳаи мошинсозӣ, коркарди металл тоҷикон камтар аз 30 фоизи коргаронро ташкил медиҳанду халос. Инро ба инобат гирифта, ҳангоми тайёр намудани коргарони миллӣ роли маълумоти касбӣ-техникиро баланд бардоштан зарур. Зимни ин бояд гуфт, ки дар фаъолияти омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии республика ҳанӯз нуқсонҳои ҷиддӣ зиёданд, онҳо талаботи корхонаҳоямонро ба кадрҳои баландихтисос таъмин намекунанд. Ҳазорҳо ҷавонписарону духтарон ҳар сол барои таҳсил ба омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии Федерацияи Россия ва Украина фиристода мешаванд. Аммо аз ин имконият низ пурсамар истифода бурда намешавад.

Хуллас, вазифа меистад, ки барои афзудани шумораи намояндагони халқи тоҷик дар ҳайати отряди синфи коргар саъю кӯшиши зиёде карда шавад. Ин ба кори баланд бардоштани маданияти муносибати байни миллатҳо дар коллективҳои меҳнатӣ таъсири мусбат расонида, ба хубтар фаҳмидани якдигар дар байни табақаҳои мухталифи ичтимоӣ, васеъ паҳн шудани идеологияи интернационализми социалнстӣ дар байни аҳолӣ мусоидат мекунад.

Қори ташаккулдиҳии маданияти муносибати байнн миллатҳо бояд дар маҳалли истиқомат низ ҷоннок карда шавад. Маълум, ки рӯйдодҳои нохуши байни миллатҳо нисбат ба ҷои кор дида дар ҷойҳои ҷамъиятӣ ва маҳалли истиқомат бештар ба назар мерасанд. Одамон баъди анҷоми кор дар наклиёти ҷамъиятӣ, муассисаи савдо ва ғайра ба вазъияти нохуш ва гуфтугӯҳои беҷо оиди масъалаҳои миллӣ зиёдтар дучор мешаванд. Соҳаи ичтимоӣ дар республикаамон ва махсусан дар деҳоти он яке аз соҳаҳои қафомондатарин ба ҳисоб меравад. Дар маҳалҳои навбуньёд бошад, ҷойҳое вуҷуд надоранд, ки мардум бо ҳам вохӯрда гуфтугӯ кунанд, клубу кинотеатр ва муассисаҳои ичтимоӣ-маишӣ намерасанд. Аз ин рӯ, ба нуқсонҳои соҳаи маишат низ баъзан ниқоби миллӣ пӯшонида мешавад. Ҳамаи ин ба хулосае меорад, ки ташаккульёбин маданияти муносибати байни миллатҳоро аз маҷмӯи шароитҳои зиндагии одамон ҷудо донистан нашояд.

Чи тавре ки таҳлили кори амалии органҳои партиявӣ ва советӣ бо гурӯҳҳои камшумори миллатҳо, ки дар вилояти Қӯрғонтеппа дар маҳалҳои алоҳида истиқомат доранд, собит намуд фактҳои худбинии миллӣ, хӯрдагириҳои иошоям ба ин ё он хислати миллӣ дар муносибатҳои шахсони алоҳида бештар зоҳир мегарданд. Инро ба назар гирифта, шаклу усулҳои тозаи таъсиррасониро ба рафтори чунин одамон дарьёфтан лозим.

Намояндагии гурӯҳҳои хурди миллӣ дар органҳои интихобӣ на дар ҳама ҷо таъмин шудааст. Дар ин бобат бозсозии психологӣ зарур аст. Одамони миллатҳои маҳаллӣ бояд ба назар гиранд, ки мансубияти миллӣ худ аз худ ҳуқуқи интихоб шуданро намедиҳад, русҳову украинҳо ва намояндагони миллатҳои дигар, ки ба инкишофи халқи тоҷик ёрӣ расонидаанд, бояд ҳамеша дар хотир дошта бошанд, ки онҳо бо одамони ба худашон баробарҳуқуқ сару кор доранд.

Масъалаи таъмини талаботи маънавии намояндагони камшумори

гурӯҳҳои миллие, ки дар республика маскан гирифтаанд, диққати махсус металабад. Аз зиёд шудани теъдоди газетае, ки ба забони онҳо мебарояд, аз он ки маросими ин тоифа дар рӯҳи анъанаҳои миллиашон сурат мегирад, ба ақидаи мо, касе зарар намебинад. Баръакс, дар чунин маросимҳо иштирок намудан кори савобтар мебуд. Мутаассифона, гузаронидани ин маросимҳо пештар фаъолона дастгирӣ карда намешуд, гузашта аз ин баъзеҳо хавотир ҳам мешуданд. Зимнан, бояд қайд шавад, ки ин маросимҳо ба муоширати мусбати соф инсонӣ мусоидат мекунанд.

Бояд ба таври қатъӣ ба пастзании миллати дигар, махсусан дар масъалаҳои гирифтани маълумот, соҳиб шудан ба ҷои кор, омӯхтани забони модарӣ ва ғайраҳо хотима дода шавад. Самимият, муомилаи боодобонаю ғамхорона нисбати намояндагони ақаллиятҳои этникӣ, барпо намудани муҳити хуб барои кору зиндагии онҳо чун асоси рафтори одамон бояд муқаррар гардад. Бо ин мақсад зарур аст, ки имкониятҳои клубҳои дӯстии интернационалӣ, музейҳо ва шаклҳои дигари кори оммавии сиёсӣ ба пуррагӣ истифода шаванд.

Масъалаҳои аз маросимҳои динӣ, ки тухми низои миллиро дар худ фаровон доранд, тоза кардани маишату рӯзгор дар маркази диққати комитетҳои партиявӣ меистанд. Ҳоло худи халқ ба муқобили дабдабаю исрофкориҳои ноҷоя, ки ҳангоми гузаронидани тӯйҳо, ҷанозаҳо ба назар мерасанд, бархостааст. Инро ба эътибор гирифта, комитети партиявии вилояти Ленинобод фаъолияти депутатҳо, ветеранҳои ҷангу меҳнат, советҳои занон, комитетҳои маҳаллаҳо, муассисаҳои маданиятро вусъат додааст. Дар натиҷа маросимҳои анъанавӣ ба таври нав гузаронида мешаванд. Ҳафтаи поси хотир, ки соли гузашта бори аввал гузаронида шуд, ба мардум хуш омад. Аммо бояд гуфт, ки қисми зиёди ташкилотҳои ҷамъиятӣ, муассисаҳои маданӣ дар ин ҷода ҳанӯз мақоми худро пайдо накардаанд. Роҳбарони онҳо одатан ба суст будани базаи моддӣ ишора карда, худро сафед карданӣ мешаванд. Душвориҳо, албатта, ҳастанд. Лекин куҷост ташаббусу кордонӣ баҳри рафъи онҳо? Охир, бо усули ҳашар сохтани чойхона ва объектҳои дигарро ёд гирифтаанд-ку? Барои бо ин усул сохтани биное барои маросимҳо низ имконият ҳаст ва халқ ин гуна ташаббусро ҳатман дастгирӣ мекунад.

Дар такомули процессҳои ҳамдигарфаҳмии миллатҳо роли маданияти маънавӣ хеле калон аст. Омили муҳимтарини он маълумотнокист, ки ҷаҳонбинии шахсро дар бораи олам, дар бораи халқи худ ва халқҳои дигар, мавқеи онҳо дар таърих васеъ намуда, дар шуури инсон ҳисси дӯстӣ ва ёрии ҳамдигариро пойдор мегардонад. Аммо, чи тавре ки ҳисоботи Вазорати маориф дар Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон нишон дод, ин омил ҳанӯз пурра истифода карда намешавад.

Омӯзиши забони русӣ чун воситаи муоширати байни миллатҳо бо маълумотнокӣ зич алоқаманд аст. Пӯшида нест, ки на танҳо дараҷаи ҳамдигарфаҳмӣ, балки шинос гардидан бо дастовардҳои дигар халқҳо ба донистани забони русӣ вобаста мебошад. Дар айни замон омӯхтани забони русӣ набояд боиси паст шудани эътибору мавқеи забони тоҷикӣ ва дигар забонҳои миллӣ гардад. Ҳангоми гузаронидани чорабиниҳои ҷамъиятӣ-сиёсӣ, ҳайати милии ин ё он маҳал ба назар гирифта мешавад, дар республика ин чорабиниҳо ба забонҳои тоҷикӣ, русӣ, ӯзбекӣ, дар районҳои Ҷиргатол ва Мурғоб бошад, ба забони қирғизӣ низ гузаронида мешаванд. Дар ҳама ҷабҳаҳои ҳаёти республика забони модарӣ васеъ истифода мешавад. Таълим дар аксарияти кулли мактабҳо ва дигар муассисаҳои таълимӣ ба забони тоҷикӣ ба роҳ монда шудааст. Фаъолияти нашрион, кори матбуот, радио ва телевизион, муассисаҳои маданият, судҳо ва дигар ташкилотҳои давлатӣ асосан бо ин забон ба амал бароварда мешавад.



Албатта, дар истифодаи забони тоҷикӣ нуқсонҳо вуҷуд доранд. Му

таассифона, ба сабаби бад ба роҳ мондани таълим бисьёр одамон забони модарии худро ба дараҷаи шеваю лаҳҷаи маҳал медонанду халос. Процесси баландшавии мақоми шаҳрҳо, афзудани коллективҳои сермиллат ба тангшавии доираи истифодаи забони тоҷикӣ таъсири манфӣ нарасонида наметавонад. Аммо барои сахт ба ташвиш омадан ва муҳокимаронииҳои нодуруст аз он хусус, ки гӯё дар натиҷаи муносибати нодуруст ба мероси мадании ниёгонамон аҳволи забони тоҷикӣ хароб шудааст, асосе нест. Бадии кор дар он аст, ки дар зиндагии ҳамарӯза бо фактҳои муносибати назарногиронаи баъзе аз намояндагони дигар миллатҳо нисбат ба забони тоҷикӣ вомехӯрем. Ин, албатта, маданияти муносибати байни миллатҳоро халалдор мегардонад.

Бо мақсади рафъи ин нуқсон ҳоло дар республика университетҳои халқии омӯзиши забони тоҷикӣ ташкил шуда истодаанд. Дар онҳо асосан коркунони соҳаи хизматрасонӣ, муассисаҳои табобатӣ, органҳои ҳуқуқмуҳофизаткунанда ва дигарон таълим дода мешаванд. Аммо ин оғози кор аст. Лозим аст, ки дастури соддаю фаҳмои забони тоҷикӣ барои худомӯзон тартиб дода шавад, ба воситаи телевизиону радио силсилаи барномаҳо ва намоишҳои таълимӣ ташкил гардад, дар газетаю журналҳои ба забони русӣ нашршаванда саҳифаҳои махсуси таълими забони тоҷикӣ кушода шаванд.

Мутахассисони забони тоҷикиро лозим аст, ки тарзи зудомӯзии онро, ки ба услуби Г. Н. Шмелев оид ба омӯзиши забони русӣ шабоҳат дошта бошад, кор карда бароянд. Тавассути он мутахассисони ҷавоне, ки аз дигар республикаҳо ба кор меоянд, имконият пайдо мекарданд дар тӯли, масалан, хониши якмоҳа ақаллан ба таври содда гуфтугӯ карданро ёд гиранд. Дар баробари омӯзонидани забон хеле муфид мебуд, агар мо онҳоро бо таърих, маданият, анъанаҳо ва тарзи зиндагии тоҷикон шинос мекардем. Ин на танҳо барои муоширати забони байни миллатҳо, балки баҳри омодагии иҷтимоӣ-ҷамъиятии онҳо низ хеле зарур аст.

Дар соҳаи муносибати байни миллатҳо мақоми адабиёту санъат хеле баланд аст. Шавқу завқ нисбати мусиқӣ, рақсҳо, адабиёти халқҳои СССР вазъияти нарму гармеро барои барқароршавии ҳисси дӯстӣ бо халқҳои дигар фаро меорад. Ҳамаи инро ба ҳисоб гирифта, дар Тоҷикистон даҳаи адабиёту санъати Федерацияи Россия, Рӯзҳои пойтахтҳои республикаҳои иттифоқӣ ва дигар чорабиниҳо гузаронида шуданд. Табиист, ки аз тамошои як-ду концерт ё намоишномаҳои театрию телевизионӣ дар бораи ин ё он халқ тасаввуроти пурра ҳосил кардан душвор мебошад. Ин кор он вақт самаранок мегардад, ки чорабиниҳо мунтазам гузаронида шаванд, шавқу рағбати мардум ба ҳисоб гирифта шавад. Аз ин лиҳоз дар назди муассисаҳои маданият, воситаҳои ахбори оммавӣ, иттифоқҳои эҷодӣ вазифа гузошта шудааст, ки намоишҳои байниреспубликавӣ, фестивальҳои ҳаваскорони бадей, якҷоя баровардани газетаҳо, ташкил кардани барномаҳои телевизионӣ ба низом дароварда шавад.

Мутаассифона, дар республика баъзан аз ҷумлаи ходимони илму фарҳанг шахсоне низ вомехуранд, ки процесси интернационаликунонии ҳаёти маънавиро нодуруст мефаҳманд. Онҳо дар ташвишанд, ки чорабиниҳои номбаршуда боиси коҳидани мустақилии маданият, забон ва анъанаҳо мегарданд. Одатан ин қабил одамон бо шиорҳои «мустақилият»-и маданияти миллӣ баромад карда, даъват мекунанд, ки онро аз ҳама чизи «бегона» тоза кунем. Зарари чунин ақида боз дар он аст, ки тарафдорони он зери ниқоби «шарафи миллӣ» ҳарзафурӯшӣ карда, бо ин ба процесси ҳамдигарфаҳмии халқҳоямон монеъ мешаванд, виҷдони интернационалиамонро халалдор месозанд.

Саволе ба миён меояд: сабаби чунин зуҳуроти миллатчигӣ дар чист? Сарчашмаи иҷтимоии он аз чӣ иборат аст? Ақидае вуҷуд дорад, ки сабаби зуҳуроти миллатчигӣ демократиконии ҳаёти ҷамъиятӣ ва ва-

сеъ гардидани ошкорбаёнӣ мебошад. Аммо ин фақат шароитест, ки боиси зуҳуроти ин гуна муҳокимаронихо гардидааст. Аксарияти кулли мардум имон доранд, ки сабаби ин зуҳурот пеш аз ҳама дар маъракаи фишороваре аст, ки душманони идеявиамон аз хориҷа оғоз кардаанд ва ният доранд обрӯю эътибори сиёсати миллии партияро резонанд, байни миллатҳои таҳҷой тухми низоъ коранд. Инро ба ҳисоб нагирифтан, албатта, мумкин нест.

Сарчашмаи асосии иҷтимоии миллатчигӣ, ба ақидаи мо, дар дигар ҷо ниҳон аст. Ҳарчанд таззод намояд ҳам, қисми нуқсонҳои мо давоми дастовардҳоямон мебошад. Аз ҷумла, чунин дастовард, ки халқи тоҷик капитализмро аз сар нагузаронида ба ҳаёти социалистӣ қадам ниҳод. Мо баъзан ба эътибор намегирем, ки ҷаҳиш аз феодализм ҳамроҳи худ расму оин, ахлоқи феодалӣ-бой ва боқимондаҳои диниро низ овард. Зимнан, биёед ҳама чизро бори гузашта нашуморем. Қаҷравиҳо дар муносибатҳои миллӣ натиҷаи сари вақт ҳал накардани масъалаҳои иҷтимой-иқтисодии ғуншуда, хатоҳои ҳангоми баамалбарории сиёсати миллӣ роҳ дода ва нуқсонҳои ҷиддии кори ташаккулдиҳии маданияти муносибати миллӣ низ мебошанд.

Ҳангоми ташаккулдиҳии маданияти муносибати байни миллатҳо мо бояд нишондодҳои Ленинро фаромӯш насозем, ки гуфта буд: «Марксизм бо миллатчигӣ, ҳар чанд вай хеле «одилона», «покизекак», нозук ва маданӣ бошад ҳам, муросо намекунад. Марксизм ба ҷои ҳар гуна миллатчигӣ интернационализмро... мегузорад...» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 20, саҳ. 19). Ҳоло, ки процесси бозсозӣ, демократиконӣ, ошкорбаёнӣ рӯз аз рӯз вусъат мегирад, мо наметавонем аз анъанаҳои интернационалӣ, дӯстии халқҳо ба хотири ба ном ватанпарварони ҳарзагӯй гузашт кунем.

Ба пуррагии таҳлили проблемаҳову вазифаҳои оиди ташаккульёбии маданияти муносибати миллӣ даъво намекунем, аммо ба ҳар ҳол ба хулосае меоем, ки баланд бардоштани савияи идоракунии илмии процессҳои интернационаликунонии ҳаёти ҷамъиятӣ зарурияти ногузир шудааст. Ба ин муносибат ба ақидаи мо, ташкил намудани комиссияи доимии депутатӣ дар Совети Олии РСС Тоҷикистон, ки бояд ба масъалаҳои муносибатҳои миллӣ ва тарбияи интернационалии аҳолӣ машғул бошад, аз манфиат холӣ нест. Омӯхтани масъалаи ташкили секторе дар ҳайати комитетҳои партиявӣ, ки ба масъалаҳои рӯзмарраи муносибатҳои миллӣ машғул бошад, низ мувофиқи мақсад мебуд. Масъалаи тайёрии махсуси кормандони роҳбарикунанда низ аҳамияти калон пайдо кардааст. Ҳамаи онҳо, бешубҳа, бояд ҳам забони русӣ ва ҳам забони тоҷикиро донанд, таҷрибаи кофии тарбияи интернационалӣ дошта бошанд. Роли ибрати шахсии роҳбарро, ки бояд худаш намунаи барҷастаи хушодобӣ бошад, баланд бардоштан зарур аст.

Ба ақидаи мо, ташкили маркази республикавии тадқиқотӣ барои омӯхтани инкишофи муносибатҳои миллӣ низ аз манфиат холӣ нест. Мо ба тадқиқотҳои комплексии социологӣ аз рӯи ин проблемаҳо ҷиддан эҳтиёҷмандем. Тавсияҳои олимон барои амалияи кори идеологӣ, аз ҷумла барои ба таври мушаххас ташкил намудани тарбияи маданияти муоширати миллии гурӯҳҳои мухталифи аҳолӣ, алалхусус ҷавонон, материали бое мегардиданд.

Комитетҳои партиявии республика таҷрибаи ҳаматарафаи тарбияи интернационалӣ ғун карданд. Зарра-зарра ҷамъ оварда истифода бурдани ин таҷрибаи пурқимат кори муҳим ва масъулиятноки ҳама аст.

# ДАР МАРКАЗИ ДИҚҚАТ— ИНСОН

ГУФТУГУЗОР дар бораи агитацияи аёнӣ барои котиби комитети партиявии шаҳри Турсунзода М. Раҳимова ногаҳонӣ барин шуд. Зимнан, чӣ ҷои гила: ӯ ба ҳамин қарибиҳо котиб интихоб гардид, то он дам мудири шӯъбаи ташкилии комитети партиявии шаҳр шуда кор мекард ва бо масъалаҳои идеологӣ чандон машғул намешуд. Вале барҳақ дар урфият мегӯянд: «Шунидан кай бувад монанди дидан». Дар бораи ҳолати аёният аз ҳар сухани пуробуранг дида худи воситаҳои аёнии дар кӯчаю майдонҳо, чорраҳаю гулгаштҳо гузошташуда равшан шаҳодат медиҳанд.

Турсунзода шаҳри металлургҳост. Плакатҳое, ки дар онҳо коргари либоси махсуси рехтагарӣ дар тан тасвир ёфтааст, гувоҳи ин аст. Вале бо мазмуни агитацияи аёнӣ дурусттар шинос шуда, кас боварӣ ҳосил мекунад, ки Турсунзода шаҳри пахтатозакунандагону бинокорон, нақлиётчиёну хизматчиён, коркунони маорифу маданият, нигаҳдории тандурустӣ низ мебошад. Хулласи калом, ҳатто бо одамон сӯҳбат накарда, аз кору бор ва рӯзгори сокинони шаҳр бисёр чизҳоро донистан мумкин аст. Қас мазмуни воситаҳои тасвириро ба қадри кофӣ омӯзад, аз бисёр воқеаҳо хабардор мешавад, аз хусуси планҳои истеҳсолии соли ҷорӣ, чӣ миқдор ва кадом хелҳои маҳсулот баровардани шаҳру район, дар бораи одамоне, ки нақшаҳои пешбинишударо амалӣ мегардонанд, маълумот пайдо мекунад.

— Совети оид ба агитацияи аёнии назди комитети партиявии шаҳр дар кори худ талаботи ба он пешниҳодшавандаро ба роҳбарӣ мегирад, — нақл мекунад котиби комитети партиявии шаҳр М. Раҳимова. — Мо ҳаминро ба назар мегирем, ки аёният бояд мушаххас, фаврӣ, ҷолибу пурҷозиба ва сафарбаркунанда бошад.

Ба ибораи дигар гӯем, воситаҳои агитацияи аёнӣ бояд дар асоси талаботи рӯз ба вуҷуд оварда шаванд, ҳатталимкон кору бори бевосита ва нақшаҳои меҳнаткашонро пурратар инъикос намоянд, вазифаҳои дар пешистодаро сари вақт манзури аҳолӣ, коллектив гардонда, ба дараҷаи баланди бадеию сиёсӣ тайёр карда шаванд ва ба амалиёт водор намоянд.

Бозсозӣ ба гузориши агитацияи аёнӣ дар шаҳри Турсунзода чӣ андоза дахл намудааст? Аз мусоҳиба бо котиби комитети партиявии шаҳр маълум гардид, ки ин кор чандон хуб ба роҳ монда нашудааст. Воситаҳои аёнӣ аз ҷиҳати бисёр нишондиҳандаҳо аз воситаҳои ахбороти оммавӣ ва пропаганда ақиб мемонанд. Муосири моро фаврияти радиошунавонӣ, тамошобоб будани намоишҳои телевизион, пурмазмунии ахбороти газетаю журналҳо қонеъ гардонда метавонанд. Дар чунин шароит оё умуман агитацияи аёнӣ даркор аст?

— Даркор аст, алалхусус ҳозир, — мегӯяд М. Раҳимова. — Танҳо муносибатро ба он тағйир дода, расмиятчигиро барҳам задан, шаклу

мазмуни онро ба рӯҳи замон мувофиқ сохтан зарур аст. Агитацияи аёнӣ беш аз пеш кордонӣ, аз қолабҳои кӯҳна даст кашиданро тақозо дорад. Ва дар ин хусус на фақат рассомони ороишдиҳанда, балки социологҳо, психологҳо ва идеологҳо низ бояд ғамхорӣ зоҳир намоянд. Ҳозир аёният аз пештара дида бештар ба муносибати илмӣ эҳтиёҷ дорад. Қонуниятҳои дарки санъати рассомию тасвирӣ ва омилҳои бо онҳо марбутро бо диққат омӯхтан даркор. Медонед, агитацияи аёнӣ махсусан дар куҷо лозим аст? Дар истеҳсолот, бевосита дар коллективи меҳнатӣ...

Ба фикри М. Раҳимова, дар заводи алюминии Тоҷикистон агитацияи аёнӣ шоёни диққат аст. Ин ҷо ба таври анъанавӣ маркази агитацияи аёнӣ, ё худ ба ибораи дигар — маркази ахбороти сиёсӣ ташкил ёфтааст. Маркази мазкур, амсоли дигар корхонаҳо, дар назди даромадгоҳ, дар ҷои серодам ба вуҷуд омадааст. Чунин ҷойгиронӣ комилан дуруст аст. Одам ба кори смена мераваду сари роҳ ахборот мегирад, вақти аз смена баргаштан низ ҳамин тавр мешавад.

Экрани мусобиқаи социалистӣ, лавҳаҳои «Физкультура ва спорт», «Ба муқобили майпарастӣ ҷанг эълон мекунем!», ки дар тарафи рости даромадгоҳи завод воқеанд, дар бораи иҷрои супоришҳои план, гузаронидани мусобиқаҳои спортӣ ва чорабиниҳои дигар маълумоти тоза медиҳанд. Аз онҳо ба саволҳое ҷавоб гирифтан мумкин аст, ки ҳар кадом аъзои коллективи бисьёрҳазорнафара мароқ дорад.

Дар рӯ ба рӯи экрани мусобиқаи социалистӣ лавҳахое ҷой дода шудаанд, ки онҳоро бо назардошти ҳаҷми калонашон, бо асоси комил ба санъати монументалӣ нисбат додан мумкин аст. Ин ҷо «Лавҳаи фахрӣ», инчунин лавҳаҳои «Ветеранҳои мо», «Назорати халқӣ», «Техникаи бехатарӣ», «Вахтаи меҳнатии заводи алюминии Тоҷикистон» мавҷуданд. Ҳамаи онҳо аз металлу шиша, ҷузъҳои ороишии алюминӣ тайёр карда шудаанд, аммо баъзеашон мазмунан кӯҳнаанд. Худатон ҳукм кунед, соли 1988 ҷараён дораду дар лавҳа ӯҳдадориҳои социалистии соли 1987 сабт ёфтаанд. Дар паси шиша суратҳои пешқадамони истеҳсолот аз таъсири намӣ хираву рангпарида гаштаанд.

Дар завод тамоман вуҷуд надоштани воситаҳои аёнии агитационии дузабонаро аз ҷумлаи камбудиҳои ҷиддӣ шуморидан мумкин аст. Танҳо дар территорияи назди даромадгоҳ ба забонҳои русӣ ва тоҷикӣ шиори «Қарорҳои съезди XXVII КПСС — дар амал!» овехта шудаасту халос. Ин барои корхонаи калон, барои коллективи ҳайаташ сермиллат тамоман ғайрикифоя аст. Зиёда аз ин, дар завод шумораи коргарони миллати маҳаллӣ сол то сол меафзояд. Дар комитети партиявии завод ба камбудиҳои мавҷуда иқрор шуда, ҳамин чизро баҳона карданд, ки ба нав кардани воситаҳои аёнӣ фурсат нарасид, рассомони завод бошанд, бо ороиши толори нави кинонамоишдиҳӣ банданд.

— Агитацияи аёнии бевосита дар истеҳсолот, цеху корпусҳо ҷойдодашуда самараи калон мебахшад, — мегӯяд котиби комитети партиявии завод М. Зуҳуриддинов. — Маҳз дар ин он ҷо аёният вазифаи асосии худро иҷро мекунад: ба амалиёт ҳидоят менамояд. Қас кадом мақсадро асоси фаъолияташ қарор диҳад? Аз кӣ бояд ибрат гирад? Воситаҳои аёнӣ ба ин саволҳо ҷавоб гардонда, имкон медиҳанд, ки мақсади тадбирҳои партиявӣ-сиёсӣ дар миқьёси завод бо вазифаҳои муҳими цехи мушаххас пайваста шавад.

Чунон ки мебинем, дуруст ҷой гирондани лавҳаю плакатҳо, транспарантҳо низ омили пуртаъсирии агитацияи аёнӣ мебошад. Омилест, ки онро мутлақо аз ҳисоб соқит кардан нашояд. Маҳз дар истеҳсолот воситаҳои агитацияи аёнӣ назар ба вазифаи «ороишӣ», бештар вазифаи ахборотӣ, аз ин рӯ, сафарбаркуниро иҷро мекунанд. Ин ҷо барои гузаштан аз намоишкорӣ ва даъватҳои умумӣ ба кору амалиёти мушаххас, ба агитацияи тавассути далелҳо ва ибрати нек имконият бештар аст. Масалан, дар шӯъбаи рехтагарию прокати № 2 чунин лавҳаи ран-

ган «Барқ» овехта шудааст: «Сменаи устоҳо Черепанов, Қостоев, Норожновро табрику таҳният мегӯем. Истеҳсоли фулузоти хӯлабоб дар онҳо 99,4 фоизро ташкил намуд. Офарин!» Сухан аз хусуси ба даст овардани металли аълосифат меравад. Дар корпуси № 7 варақаи бо ҳуруфоти сиёҳ пур кардашудаи «Бонг» ба назар мерасад, ки дар он чунин навишта шудааст: «Аз рӯи ҷамъбасти кори моҳи январь коллективи корпуси ҳафтум (устои калон — В. Кужель) зиёда аз норма 1,6 миллион киловатт-соат қувваи электр сарф кардааст. Зарари ин 10800 сӯмро ташкил намуд».

Қобили қайд аст, ки воситаҳои хурди агитацияи аёнии дар цехҳо истифодашаванда «Барқ», «Бонг», «Варақаи ҷанговар», «Оинаи ҳаҷв» имкон медиҳанд, ки аз дабдабаю ҳашамат ва шаклпарастию намоишкории аз ҳад зиёд даст кашида, ба кори амалие ҳатталимкон наздик шавем, ки баҳри он ҳар рӯз одам ба коргоҳаш меравад. Ин кор боз як қонуният дорад. Агитацияи аёнӣ ба ҷои кор ҳар қадар наздик бошад, мароқи истеҳсолотчиён ба он ҳамон қадар зиёд мешавад. На ба он маъно, ки онҳо ин воситаҳоро зуд-зуд дида меистанд. Не, иштироки бевоситаи онҳо дар худи процесси агитационӣ, дар тайёр кардани воситаҳои агитацияи аёнӣ муҳимтар аст. Масалан, челонгар М. Муҳаммадов, рехтагарон А. Голицын ва Г. Пицаев, электрончӣ В. Шералиев аз ҷумлаи чунин фаъолон мебошанд.

Албатта, гуфтан мумкин нест, ки дар ҳамаи цехҳо воситаҳои аёнӣ нағз ташкил карда шудаанд. Инҷо камбудиҳо ҳастанд. Гӯшаҳои сурхи шӯъбаи рехтагарию прокати корпуси панҷумро аз назар гузаронда, пай набурдан мумкин нест, ки ороишдиҳандагони он аз ҳад гузарондаанд. Деворҳо аз ҳар гуна графику ҷадвалҳо, маълумоту экранҳо, плакатҳои оиди техникаи бехатарӣ пур мебошанд. Чунин ахбороти фаровон одамро гаранг карда метавонад. Гумон аст, ки ин рақаму матнҳои бешумор касеро ба тамошою хондан водор созанд, чунки ин воситаҳои аёнӣ ба сабаби паст будани дараҷаи бадеияту ифоданокиашон ба таъсиррасонии мусбати ҳиссӣ қобил нестанд.

Як сол муқаддам дар маҷлиси комитети партиявии заводи алюминии Тоҷикистон масъалаи ҳолати агитацияи аёнӣ муҳокима гардид. Он вақт қарор дода шуда буд, ки воситаҳои аёнӣ нав карда, аз чизҳои кӯҳнашуда даст кашида шавад. Комитети партиявӣ пропагандистону агитаторонро ба ҷустуҷӯи воситаҳои наве ҳидоят кард, ки қобиланд ба фаъолии сиёсӣ, меҳнатӣ ва ҷамъиятии коллектив таъсир расонанд. Роли агитацияи аёнӣ дар мубориза барои бозсозӣ, тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ, ба амал баровардани ислоҳоти иқтисодӣ борҳо таъкид шуд.

Бояд эътироф кард, ки бисьёр тадбирҳои пешбинишударо оид ба воситаҳои мушаххаси агитацияи аёнӣ амалӣ гардондан муяссар шуд. Бо вуҷуди он баъзе камбудиҳо барҳам дода нашудаанд. Муносибат ба воситаҳои аёнӣ ҳамчун ба чизи расмӣ барҳам нахӯрдааст. Дар он ҳанӯз чизҳои кӯҳнаи аз даҳанмонда, тасвири хушку холию бемазмун бисьёр аст. Оё нисбат ба лавҳаҳои ҳатто назаррабою хушрангубор беparво будани коргарон аз ҳамин ҷо нест?

— Инак, шумо худи ҳозир аз шафати «Лавҳаи фахрӣ» гузаштед,— муроҷиат намудам ман ба ду нафар ҷавоне, ки ба смена мерафтанд. — Оё пешқадамонеро, ки расмашон дар он ҷой дода шудааст, номбар карда метавонед?

Онҳо номбар карда натавонистанд. Ҷавони дигар ду фамилияро номбар кард, ки, эҳтимол, ҳамроҳи ӯ дар як цех кор кунанд. Ҳамагӣ ду нафар аз даҳҳо нафаре, ки бидуни ягон шубҳа, ифтихори корхона мебошанд. Пас, фақат сохтану гузоштани лавҳа кифоя нест, аз хусуси дар назди вай барпо намудани минтақаи агитационӣ, гӯшаи истироҳат низ ғамхорӣ кардан зарур аст. То ки одам ҳамту аз паҳлӯи лавҳа нагузашта, балки аз роҳаш бозистаду лавҳаро тамошо кунад, ахборот гирад,

дар шафати он нишаста дам гирад. Барои ин дар дигар корхонаҳо гулзору сабзазор барпо мекунанд, харакҳо мегузоранд. Ҳамин тавр, минтақаи ба худ хоси муҳити эстетикӣ ба вуҷуд оварда мешавад. Шояд пропагандистони заводи алюминии Тоҷикистон чунин анъанаро пазиранд?

Заводи алюминии Тоҷикистон корхонаи ҳозиразамон аст ва ин водор месозад, ки ба андозаи муайян баробари замон қадам занему тарзу усулҳои нав ба нави корро омӯзем. Дар заводҳои калонтарини мамлакат дар баробари воситаҳои анъанавии агитацияи аёнӣ кайҳо лавҳаҳои пурнақшунигор ва номалавҳаҳо, полиэкранҳо, дастгоҳҳои телевизион, кино, дисплейҳо ва дигар комьёбиҳои илму техника ҷорӣ карда шудаанд. Дар заводи алюминии Тоҷикистон бошад, дар ин ҷода қадами аввалин гузошта шудааст — газетаи матнаш бо нур навишташаванда бароварда мешавад.

Ҳозир мо мегӯем, ки сифат роҳи асосии ба даст овардани самаранокӣ мебошад. Дар бораи агитацияи аёнӣ низ ҳаминро гуфтан мумкин аст. Дар кори ташкил кардани агитацияи аёнӣ бояд на роҳи экстенсивӣ, яъне зиёд кардани миқдору шаклҳо, балки роҳи интенсивӣ, яъне роҳи афзун гардондани таъсири тарбиявии агитацияи аёнӣ афзалият дошта бошад. Танҳо образнок, эҳсосшаванда ва эстетикӣ будани воситаҳои агитацияи аёнӣ бо назардошти қонунҳои таъсири пропагандистӣ самараи калони тарбиявӣ бахшида метавонанд. Барои ин ба комитетҳои партиявӣ съезди XXVII партия, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС имконияти калон фароҳам овардаанд.

Қори агитацияи аёнӣ низ ба бозсозии куллӣ эҳтиёҷ дорад. Албатта, муваффақияти онро бо ду-се омил муайян кардан мумкин нест. Ин ҷо бисьёр чиз ба савияи маълумоти сиёсию касбии онҳое вобаста аст, ки бевосита барои ташкили агитацияи аёнӣ масъуланд. Дар ин ҷода, чун дар ҳама ҷо, касони ноӯҳдабаро, ё худ касоне, ки бозсозии корашонро намехоҳанд, аз қолабҳои одатӣ, аз тасаввуроти кӯҳна дар бораи роли агитацияи аёнӣ даст намекашанд, бисьёранд. Ва ин яке аз омилҳои асосии монеъшавандаест, ки барои барҳам задани он бояд комитетҳои партиявӣ ҷасорату суботкории беандоза калон зоҳир намоянд.

Таҷрибаи пешқадами гузориши агитацияи аёниро омӯхтан, ҷамъбаст ва ҷорӣ кардан зарур аст. Дар ин бобат комитети партиявӣ ҳақ дорад ба ёрии методии кабинети маорифи сиёсии комитети партиявии шаҳри Турсунзода, Хонаи республикавии маорифи сиёсӣ умед бандад.

**В. ГАЛАКТИОНОВ.**

# ХРОНИКА

**ЯНОВИЦКИЙ Игорь Георгиевич** котиби дуюми комитети партиявии районн Москва интихоб шуд. Соли 1954 таваллуд ёфтааст. Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленинро хатм намудааст. Дар корҳои комсомолӣ буд, дар вазифаҳои котиби комитети комсомолӣ ва котиби дуюми комитети комсомолии вилояти Кӯлоб кор кардааст. Аз моҳи декабри соли 1985 котиби дуюми комитети партиявии районн Фархор буд.

**АЛИМАРДОНОВА Турсин Холмуродовна** котиби комитети партиявии райони Қабодиён интихоб гардид. Соли 1955 таваллуд шудааст. Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин, мактаби олии партиявии Тошкандро хатм намудааст. Колхозчӣ, коргар, ҷонишини раиси комиҷроияи Совети қишлоқ шуда кор кардааст. Дар давоми шаш сол дар корҳои комсомолӣ буд. Ҷонишини раиси комиҷроияи Совети депутатҳои халқии райони Қабодиён интихоб шудааст.

**АБДЫРАҲМОНОВА Сайра** котиби комитети партиявии райони Мурғоб интихоб шуд. Соли 1943 таваллуд ёфтааст. Институти давлатии педагогии Омск ва мактаби олии партиявии Тошкандро хатм намудааст. Дар давоми понздаҳ сол аз рӯи ихтисосаш кор кард. Аз моҳи декабри соли 1979 ҷонишини раиси комиҷроияи Совети депутатҳои халқии райони Мурғоб буд.

# ҲАМРОҲИ ТАМОМИ МАМЛАКАТ

**М. ШЕРАЛИЕВ,**
*номзади илми таърих*

ҶАНГИ 22 июни соли 1941 оғознамудаи Германияи фашистӣ барои қобили ҳаёт ва пойдору устувор будани сохти ҷамъиятӣ ва давлатии мо санҷиши сахте гардид. Дар муҳорибаҳои шадиди фронти васеъ тақдири мавҷудияти минбаъдаи давлати сермиллатамон, масъалае ҳал мешуд, ки оё халқи мамлакатамон озод буда метавонад ё ба қайди асорати истилогарони фашистӣ меафтад.

Дар шароити хатари ҳалокатовари ба сари мардум омада, чун дар солҳои сохтмони осоишта, Партияи Коммунистӣ пешвои озмудашуда, ташкилотчӣ ва илҳомбахши халқи советӣ буд. Аз худи рӯзҳои аввали ҷанг партия программаи аниқи муборизаи зидди душмани азхудрафтаро тартиб дода, таҳти шиори «Ҳама чиз барои фронт, ҳама чиз барои ғалаба!» кори зиёдеро вусъат дод.

Партияи Коммунистӣ дар тамоми фаъолияташ оиди сафарбар намудани ҳамаи қувваю ресурсҳо барои торумор кардани душман аз рӯи таълимоти Ленин дар бораи ҷанг, ягонагии фронт ва ақибгоҳ амал мекард. Вай чунин нишондоди доҳии муаззамро ба роҳбарӣ мегирифт, ки мақсаду сабабҳои ҷангро фаҳмидани омма аҳамияти калон дорад ва ғалабаро таъмин менамояд. Партия халқро ба ғалаба бар фашизми Германия бовар мекунонд, характери одилона ва озодихоҳонаи муборизаи Иттифоқи Советиро фаҳмонда медод. Партия нуктаи В. И. Ленинро дар бораи он ки «барои ба таври ҳақиқӣ бурдани ҷанг ақибгоҳи мустаҳками муташаккил зарур аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 27, саҳ. 64) ба роҳбарӣ гирифта, дар бораи мустаҳкам намудани ақибгоҳ ғамхорӣ зоҳир менамуд.

Вазифаҳои асосии ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ оиди сафарбар намудани тамоми қувваю воситаҳо ба торумор кардани истилогарони фашистӣ дар Муроҷиатномаи КМ ВКП(б) ба халқи советӣ аз 22 июни соли 1941, Директиваи СКХ СССР ва КМ ВКП(б) ба ташкилотҳои партиявию советии вилоятҳои назди фронт аз 29 июни соли 1941 ва дар нутқи раиси Комитети Давлатии Мудофиа ба воситаи радио аз 3 июли соли 1941 муайян карда шуда буданд. Дар ин ҳуҷҷатҳо зарурати бозсозии куллии кори ташкилотҳои партиявию ҷамъиятӣ мутобиқи шароити замони ҷанг нишон дода, вазифаҳои мамлакат ба муносибати таҷовузи гитлерӣ муайян намуда, боварии комил ба ғалабаи халқи советӣ, ки баҳри кори ҳақ мубориза мебурд, ифода ёфтааст.

Ташкилоти партиявии Тоҷикистон аз худи ибтидои Ҷанги Бузурги Ватанӣ ба иҷрои вазифаи мураккаби ба роҳи ҳарбӣ гузаронидани тамоми хоҷагии халқи республика шурӯъ намуд. Бо мақсади роҳбарии фаврӣ ба иқтисодиёту маданият структураи аппарати партиявӣ тағйир

дода шуд: дар КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон шӯъбаҳои нави соҳавӣ ташкил карда, дар структураи комитетҳои партиявии вилоятҳо ва баъзе комитетҳои партиявии шаҳрҳо дигаргуниҳои дахлдор даровар-да, дар ёздаҳ комиссариати халқии республика баъзе звеноҳои зиёдатӣ барҳам дода, роҳбарӣ оддӣ гардонда шуд.

Ба муносибати ба фронт рафтани бисьёр коммунистон, коркунони роҳбарикунандаи партиявию советӣ КМ ПК(б) Тоҷикистон, комитет-ҳои партиявии вилояту шаҳрҳо ва районҳо оиди хоста гирифтан, пешба-рӣ ва тарбия намудани кадрҳои нав кори зиёдеро ба ҷо оварданд. Ба-рои тайёр намудани онҳо дар назди КМ Партияи Коммунистӣ курсҳои шашмоҳа, инчунин мактабҳои партиявии республикавию районӣ, мак-табҳои сиёсии қишлоқ, университетҳои шабонаи марксизм-ленинизм ташкил карда шуданд.

Зарурати зуд ба роҳи ҳарбӣ гузарондани иқтисодиёти республика, сафарбар намудани меҳнаткашон ба пурраю барзиёд ба ҷо овардани супоришҳои истеҳсолӣ бозсозии кори идеологӣ, такомулоти шаклу усул-ҳои тарбияи идеявиро тақозо доштанд. Дар асоси ҳамин аз рӯзҳои ав-вали ҷанг ташкилотҳои партиявӣ ба пурзӯр гардондани мушаххасӣ, ҳа-дафмандӣ ва муассирии кори оммавии агитационӣ, бо он фаро гириф-тани тамоми табақаҳои аҳолӣ диққати ҷиддӣ медоданд.

Натиҷаи бевоситаи кори ташкилотчигӣ ва сиёсӣ буд, ки меҳнатка-шони республика дар мӯҳлати кӯтоҳтарин тарзу услуби корашонро му-вофиқи шароити ҷанг тағьир дода, ҳамроҳи тамоми мамлакат ба муҳо-физати Ватани социалистӣ бархостанд.

Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв дар маърӯзааш дар маҷлиси ботантана бахшида ба 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ қайд кард: «Инсоният чунин ибрати дигарро дар ёд надорад, ки ҷанг тамоми миллату халқҳои мамлакатро ба мубори-заи муқобили таҷовузкор ин қадар зич муттаҳид гардонда бошад. Хи-радмандонаю дурандешона будани сиёсати миллии ленинӣ дар муттаҳи-дии бародаронаи халқҳо ҳамаҷониба зоҳир гардид, иттифоқи бузурги социалистӣ пойдору устувор монд».

Митингҳои бисьёрҳазорнафараи дар рӯзҳои аввали ҷанг дар шаҳ-ру қишлоқҳо, корхонаю муассисаҳо, колхозу совхозҳо баргузоршуда зуҳуроти ватандӯстии ҳақиқии меҳнаткашони республика гардиданд. Иштирокчиёни митингҳо ба муҳофизати музаффариятҳои Октябрь тай-ёр буданашонро изҳор намуданд. «Ҳар кадоми мо худро сафарбаршу-да шуморад!», «Дар ҷавоби ҳуҷуми аҳдшиканонаи фашистон қувва-амонро даҳ чанд зиёд мекунем!» — ин изҳороти онҳо фавран дар кор-ҳои мушаххас таҷассум меёфт.

Дар худи рӯзҳои аввали ҷанг садҳо ва ҳазорҳо нафар одамон ба комиссариатҳои ҳарбӣ бо хоҳиш мурочиат карданд, ки онҳоро ба фронт фиристанд. Дар охири соли 1941-ум 5857 нафар ихтиёриён ариза до-данд. Умуман дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ бештар аз 200 ҳазор нафар ихтиёриёну сафарбаршудагони Тоҷикистон, аз ҷумла зиёда аз нисфи ҳайати ташкилоти партиявии республика, ба фронт рафтанд.

Фиристодагони Тоҷикистон бо намояндагони халқҳои дигари мам-лакатамон паҳлӯ ба паҳлӯ истода, дар назди Москва ва Ленинград, Сталинграду камонаки Курск, дар Белоруссия ва Украина мардонавор ҷангида, дар озодкунии халқҳои Европаи Марказӣ ва Ҷанубу Шарқӣ ширкат варзиданд ва дар ғалабаи оламшумули таърихӣ бар душман саҳми худро гузоштанд. Барои мардонагию шуҷоат дар муборизаи зид-ди душман зиёда аз 50 ҳазор нафар фиристодагони республика бо ор-дену медальҳо, 51 нафарашон бо унвони олии Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ ва 15 нафарашон бо ҳар се дараҷаи ордени Шараф сарфароз гардонда шуданд.

Шароити замони ҷанг бозсозии куллии кори саноатро тақозо дошт. Ба душвориҳои баамаловардаи ҷанг нигоҳ накарда, кори муттасили

фабрикаву заводҳоро таъмин намуда, ҳосилнокии меҳнат ва истеҳсоли маҳсулотро барои эҳтиёҷоти фронт афзун гардондан зарур буд. Ба ин муносибат аз худи ибтидои ҷанг бо роҳбарии ташкилотҳои партиявӣ номгӯй ва хелҳои маснуоти корхонаҳои саноатӣ тағьир дода шуд. Ба масъалаи сохтану ба истифода додани объектҳои нав, қабул намудану ҷой гирондан ва ба кор андохтани корхонаҳои ба республика кӯчондашуда диққати калон дода мешуд. Дар натиҷаи сохтани корхонаҳои нави саноатӣ ва барқарор намудани корхонаҳои кӯчондашуда фондҳои асосии истеҳсолӣ соли 1945 назар ба давраи пеш аз ҷанг 42 фоиз зиёд шуданд, ки ин ба афзудани саҳми республика дар кори бо ҳамаи чизҳои зарурӣ таъмин намудани Армияи Сурх мусоидат намуд.

Бинобар ба фронт фиристода шудани даҳҳо ҳазор нафар коргарону колхозчиён ва хизматчиён проблемаи қувваи коргарӣ бағоят ҷиддӣ гардид. Ташкилотҳои партиявии республика барои ба истеҳсолоти саноатӣ ҷалб намудани занону ҷавонон тадбирҳо андешиданд. Занон ҷои мардони ба фронт рафтаро иваз карда, челонгару харрот, фрезерчию мошинист, ронанда ва амсоли инҳо мешуданд. Амалан ягон соҳаи хоҷагии халқ набуд, ки онҳо кор накунанд. Вазни қиёсии ҷавононе, ки дар солҳои ҷанг дар саноати республика кор мекарданд, 50—60, дар як қатор корхонаҳо бошад, 70 — 80 фоизро ташкил менамуд.

Усули фардии таълими кадрҳои нав хеле маъмул гардид. Дар ҳама ҷо кружокҳои минимуми техникӣ, мактабҳои меҳнати стахановӣ, мактабҳои таҷрибаи пешқадам барин шаклҳои таълим низ истифода карда мешуданд.

Бо роҳбарии ташкилотҳои партиявӣ мусобиқаи социалистӣ, ҳаракати бисьёрдастгоҳчиён, рационализатору ихтироъкорон боз ҳам инкишоф ёфтанд. Бисьёр коргарони заводҳои таъмири автомобили Душанбе ва пахтатозакунии Конибодом, комбинати абрешими Ленинобод, фабрикаи пиллакашии Душанбе ва як қатор корхонаҳои дигари саноатӣ шиори ҷанговаронаи мошинсозони Горький ва Урал «На фақат барои худ, балки барои рафиқи ба фронтрафта низ кор мекунем!»-ро дастгирӣ намуда, супоришҳои истеҳсолиро 200 — 300 фоиз ба ҷо меоварданд. Дар натиҷаи меҳнати фидокорона истеҳсоли маҳсулоти соҳаҳои саноати ангишт, бофандагӣ, дӯзандагӣ, консерв ва дигар соҳаҳо афзуд. Нақлиёти автомобилии Тоҷикистон мунтазам кор мекард.

Даҳҳо ҳазор нафар меҳнаткашони республика ба «фронти меҳнатӣ» сафарбар шуда буданд. Онҳо дар заводҳои мудофиавӣ ва сохтмонҳои наву калони Урал, Сибирь ва Шарқи дур фидокорона меҳнат мекарданд. Ҳазорҳо нафарашон сазовори мукофотҳои давлатӣ гардиданд. Бисьёр фиристодагони Тоҷикистон ба халқи бародари ӯзбек дар сохтмони заводи металлургии Бегобод кӯмак расонданд.

Ҷанг дар назди хоҷагии қишлоқ низ вазифаҳои калон гузошт. Колхозу совхозҳои республика, мисли тамоми мамлакат, мебоист армия ва ақибгоҳро мунтазам бо озуқаворӣ, саноатро бо хелҳои муҳими ашьёи хоми стратегӣ — пахта ва пилла таъмин менамуданд. Дар шароити Тоҷикистон, ки ғалларо аз дигар ноҳияҳои мамлакат меовард, вазифа гузошта шуд, ки талаботи аҳолиро пурра аз ҳисоби истеҳсоли худӣ таъмин намояд. Ин проблема бағоят проблемаи ҷиддӣ буд.

Иҷрои вазифаҳои ба миён гузошташуда душвориҳои калон дошт, чунки қисми зиёди сокинони қобили меҳнати деҳот ба армия ва саноат сафарбар шуда буд. Миқдори зиёди техникаи хоҷагии қишлоқ барои эҳтиёҷоти фронт дода шуд, таъминоти хоҷагии қишлоқ бо нуриҳои минералӣ ва масолеҳи сӯзишворию равғанҳои молиданӣ хеле кам шуд. Ташкилотҳои партиявии республика захираҳои иловагӣ ҷустуҷӯ менамуданд, то ки ба колхозу совхозҳо дар бобати аз ҷиҳати ташкилию хоҷагӣ мустаҳкам гардиданашон кӯмак расонанд. Ба муносибати ба истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ҷалб шудани шумораи зиёди занон масъала-

ҳои ташкили хӯроки умумӣ ва яслиҳои бачагон фавран ҳал карда мешуданд.

Шӯъбаҳои сиёсие, ки дар асоси қарори КМ ВКП(б) аз 17 октябри соли 1941 дар назди МТС ва совхозҳо барпо карда мешуданд, дар бобати вусъат додани фаъолияти меҳнатии сокинони деҳот роли калон бозиданд.

Дар солҳои ҷанг колхозу совхозҳои республика ба давлат 2,2 миллион пуд гӯшт супурда, майдони кишти ғалладонаро васеъ намуда, меҳнаткашони ноҳияро бо ғаллаи худӣ таъмин карданд ва яке аз вазифаҳои муҳимтарини иқтисодӣ — ба саноати абрешим фиристодани пиллаи аълосифат асосан иҷро гардид.

Аз рӯзҳои аввали Ҷанги Бузурги Ватанӣ баробари синфи коргару деҳқонони колхозӣ интеллигенцияи советии тоҷик низ ба муҳофизати Ватан бархост. Шоирону нависандагон Садриддин Айнӣ, Абулқосим Лоҳутӣ, Мирзо Турсунзода, Ҳабиб Юсуфӣ, Абдусалом Деҳотӣ, Муҳаммадҷон Раҳимӣ, Мирсаид Миршакар, Ҷалол Икромӣ, Сотим Улуғзода, Раҳим Ҷалил, Фотеҳ Ниёзӣ ва дигарон фаъолияташонро хеле вусъат доданд. Дар асарҳои онҳо, ки бо гражданияти олӣ фарқ мекарданд, мавзӯи қаҳрамонии одамони советӣ дар фронт ва ақибгоҳ мавзӯи асосӣ гардид.

Бисьёр нависандагони республика — Сотим Улуғзода, Фотеҳ Ниёзӣ, Боқӣ Раҳимзода, Василий Кириллов, Ашурмат Назаров, Ҳабиб Аҳрорӣ, Муҳиддин Фарҳат, Абдуҷаббор Қаҳҳорӣ — дар фронтҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ ҷангиданд. Дар муҳорибаҳои баҳри Ватан Ҳабиб Юсуфӣ, Абдушукур Пирмуҳаммадзода, Ҳаким Карим, Лутфулло Бузургзода ҷон нисор карданд.

Ташкилоти партиявии Тоҷикистон ба масъалаи инкишофи минбаъдаи театр, кино, санъати мусиқию тасвирӣ дар республика, баланд бардоштани роли тарбиявӣ ва сафарбаркунандаи онҳо диққати калон медод. Коллективҳои театрҳо на фақат дар шаҳрҳо, балки дар районҳои дурдаст, дар заставаҳои сарҳадӣ спектаклъҳо намоиш дода, бо концертҳо баромад мекарданд.

Ватандӯстии ҳақиқии меҳнаткашони республика дар ҳаракати оммавӣ барои барпо намудани фонди мудофиа, ҷамъ овардани пӯшоки гарм ва тӯҳфаҳо барои ҷанговарони Армияи Сурх, маблағ барои сохтани колоннаҳои танкӣ ва эскадрильяҳои самолётҳои ҳарбӣ, барои расонидани кӯмак ба оилаҳои ҷанговарон ва инвалидони Ҷанги Ватанӣ, инчунин ба аҳолии районҳои аз фашистони немис озод кардашуда зоҳир гардид.

Ғалабаи Иттифоқи Советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ афзалиятҳои социализм, имкониятҳои бузурги иқтисодӣ, иҷтимоию сиёсӣ ва маънавии онро комилан нишон дод. Ин ғалабаи Давлати Советии барпокардаи Ленин, сохти ҷамъиятии мо, системаи иқтисодии социалистӣ буд. Ҷанги Бузурги Ватанӣ роли роҳбаронаю раҳнамои Партияи Коммунистиро дар тамоми ҳаёти ҷамъияти советӣ, пойдории иттифоқи синфи коргар, деҳқонони колхозӣ ва интеллигенцияи меҳнатӣ, дӯстию бародарии халқҳои СССР-ро ба таври эътимодбахш намоиш дод. Дар баробари ин ғалаба афзалияти беандоза калони идеология ва ахлоқи социалистиро бар идеологияю ахлоқи буржуазӣ, бар ақидаҳои инсонбадбинонаи фашизм намоиш дод.

Давлати Советӣ, ки дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ 20 миллион писарону духтаронашро талаф дода, аз сеяки сарвати миллӣ маҳрум гардид, пешсафи қувваҳои сулҳдӯсти сайёра буда, баҳри паст кардани шиддати вазъияти байналхалқӣ, барои яроқпартой, баҳри эмин гардондани инсоният аз фалокати термоядрой собитқадамона мубориза мебарад.

# Робитаҳо шахсиву ташвиш умумӣ

Ҷ. ТОШМАТОВ,
номзади илми таърих

ДАР Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986 — 1990 ва дар давраи то соли 2000 қайд карда мешавад: «Комплекси территориявии истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон боз ҳам ривоҷ дода, иқтидорҳои ГЭС-и Роғун ба кор андохта шаванд...» Марҳалаҳои асосии сохтмон муайян карда шудаанд. Соли 1989 — ба кор андохтани аввалин агрегат, соли 1990 — анҷом додани сохтмони шаҳри Роғун, соли 1993 — ба охир расондани сохтмони ГЭС.

Аз оғози сохтмон (моҳи сентябри соли 1976) бештар аз ёздаҳуним сол гузашт. Дар ин муддат зиёда аз 300 миллион сӯм истифода шуд. Дар шаш соли оянда (солҳои 1988 — 1993) роғуниёнро лозим аст, ки бештар аз як миллиард сӯмина корҳоро ба ҷо оранд. Ба иҷрои ин вазифа зӯри як худи бинокорони станцияи обии Тоҷикистон намерасад: чун ҳар кадом сохтмони калон, Роғун «пойбанд»-и бисьёр корхонаҳои фиристонандаи масолеҳу таҷҳизот мебошад. Дар асоси таҷрибаи Норак бисьёр иштирокчиёни сохтмон қарор додаанд, ки аз рӯи принципи «Эстафетаи коргарӣ» мусобиқа кунанд. Мусобиқаи «Эстафетаи коргарӣ» чӣ гуна аст? Ин ҷо таърихи онро ёдовар шудан ҷоиз аст.

«Эстафетаи коргарӣ» охири соли 1970 дар Норак, дар айни долу зарби корҳо, вақте тавлид ёфт, ки сохтмон ба авҷи аълои худ расида буд. Маҳз дар ҳамин давра номунтазам омадани масолеҳу таҷҳизот ба рафти корҳо ба андозаи калон таъсири манфӣ расонд. Вақтҳое шуданд, ки ҳафтае ду-се рӯз мӯътадил кор мекарданду рӯзҳои боқимондаи ҳафта зоеъ мегузаштанд. Аввалин шуда коргарони тресши «Спецгидроэлектромонтаж» вазъияти ғайримӯътадили таъмини масолеҳу таҷҳизотро дар маҷлиси партиявӣ муҳокима карданд. Онҳоро комитети партиявии шаҳр дастгирӣ намуд. Қарор дода шуд ба коргарони заводи конструкцияҳои оҳанубетонӣ ва қисмҳои бинокории Душанбе ва комбинати хонасозии Орҷоникидзеобод бо илтимос муроҷиат карда шавад, ки суръати фиристодани шаҳсутуну болорҳо ва дигар конструкцияҳои бинокориро барои монтажи эстакадаи зери кранҳои фавқулиқтидор тезонанд.

Ба ин қарор сардорони бригадаҳои комплексӣ Муҳаббат Шарифов, Василий Поздняков ва Алексей Зуев аз управленияи сохтмони ГЭС, инчунин бригадаи монтажчиёни Владимир Уткин ҳамроҳ шуданд. Онҳо ба назди фиристонандагони масолеҳ на фақат барои он рафтанд, ки дар бораи сари вақт фиристодани масолеҳи бинокорӣ аҳду паймон кунанд, балки аз наздик шинос шуда, дар бораи талаботу эҳтиёҷоти сохтмон нақл кунанд. Директори комбинати хонасозии Орҷоникидзеобод бо сардорони бригадаҳои комбинат В. Халдеев, А. Маҷидов ва Б. Усмонов вохӯрӣ ташкил намуд. Вазъияти объектҳои Норак, имконияти

коллективҳо муҳокнма карда, ӯҳдадориҳои социалистии тарафайн муқаррар ва қабул карда шуданд.

Норакиён ба комбинати хонасозӣ ва заводи конструкцияҳои оҳанубетонӣ ва ҷузъҳои бинокории Душанбе рафта, бо кори коллективҳои бригадаҳои Ғ. Рақибов, Г. Ткаченко, Ф. Минибоев шинос шуданд. Якҷоя графики фиристодани масолеҳи бинокорӣ ва мунтазам пеш бурдани корҳои монтаж тартиб дода шуда буд.

Дар навбати худ норакиён намояндагони бригадаҳои истеҳсолкунандаи масолеҳи бинокориро ба Норак даъват намуда, нишон доданд, ки чи тавр аз маснуоти онҳо иншоотҳои азим буньёд мееёбанд. Ҳамон вақт байни бинокорону масолеҳфиристонандагон дар бораи мусобиқаи социалистӣ дар квартали якуми соли 1971 шартнома баста шуд. Ҷамъбасти натиҷаҳо фараҳбахш буд. Бисьёриҳо қарор доданд, ки ба мусобиқаи оғозьёфта бо корхонаҳои муҷовири наздик ҳамроҳ шаванд. Монтажчиёни бригадаҳои пешқадами «Спецгидроэлектромонтаж» Максим Демко ва Анатолий Шильников азм карданд, ки мусобиқаро дар байни коргарон-созандагони гидрогенераторҳои «Уралэлектротяжмаш»-и шаҳри Свердловск ва коргарони заводи турбинасозии ба номи Кирови шаҳри Харьков паҳн намоянд. Мӯҳлати дар план муқарраршудаи аз ин заводҳо фиристодани гидрогенератору турбинаҳо норакиёнро қаноат намекунонид.

Коллективҳои ҳар ду бригадаи «Спецгидроэлектромонтаж» ба номи коргарони заводҳои мазкур ба ин мазмун мактуб тайёр карданд: **«Рафиқони азиз! Шумо қисмҳои таҷҳизот тайёр мекунеду мо монтаж мекунем. Агар коллективҳои мо, ки як мақсад доранд, мувофиқи графики қатъии умумӣ кор кунанд, дар анборҳои заводҳо таҷҳизоти пурқимат намехобаду дар сохтмон бинокорону механизаторон бекор намеистанд... Мо агрегатҳои аввалинро пеш аз мӯҳлат ба кор медарорем».** Ин идея дар ташкилоти партиявии участка муҳокима карда шуд.

— Ин даъватро чӣ меномем? — гуфт андешамандона Максим Демко.

— Эстафета, — ҷавоб дод Юрий Михайлович Инюшин, сардори онвақтаи участкаи «Спецгидроэлектромонтаж».

— Эстафетаи коргарӣ, — илова кард Леонид Кузьмич Комков, сарвари ташкилоти партиявии «Спецгидроэнергомонтаж»...

«Эстафетаи коргарӣ» ана ҳамин тавр тавлид ёфт. Ташаббуси бинокорони Норакро садҳо нафар коргарону мутахассисон, корхонаҳои калони таҷҳизот мефиристодагӣ — «Уралэлектротяжмаш»-и Свердловск, заводи турбинасозии Харьков, заводи механикии Днепровски Запорожье ва ғайра дастгирӣ намуданд. Сардори бригадаи монтажчиён М. Демко ва рафиқонаш бо харротон-дастгоҳсозони «Уралэлектротяжмаш» бо сарварии Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ С. Топорков, бригадаи А. Шильников бо бригадаи челонгарони васлгар П. Ткаченко аз Харьков, бригадаҳои комплексии бинокорони ГЭС бо сардории Пётр Стеценко ва В. Поздняков бо коргарони бригадаҳои заводи механикии Днепровск аввалин шартномаҳо бастанд.

Моҳи октябри соли 1971 бюрои комитети партиявии шаҳри Норак ин шакли нави мусобиқаро, ҳамчун мусобиқаи самарабахшу ояндадор, маъқул донист. Моҳи декабри ҳамон сол қарори КМ КПСС, ВЦСПС ва КМ ВЛКСМ «Дар бораи минбаъда беҳтар кардани ташкили мусобиқаи социалистии «Эстафетаи коргарӣ» чоп шуд. «Эстафетаи коргагарӣ» аз худи ибтидояш ҳамчун шакли мусобиқаи «Завод-сохтмон» фаҳмида мешуд. Вай захираҳои калонеро ошкор сохта, дараҷаи фаъолӣ ва манфиатдории тайёркунандагони таҷҳизотро баланд бардошта, суръати маҳсулотфиристониро тезонид. Эстафета вусъат ёфт ва ҳаминаш фараҳбахш аст, ки вай аз миқьёси як корхона баромада, миқьёси иттифоқӣ ва ҳатто хориҷиро дар бар гирифт.

Дар сохтмони ГЭС-и Норак ду ҳуҷҷат — шартҳои мусобиқа ва шартнома дар бораи мусобиқа асоси ташкилии «Эстафетаи коргарӣ» гардиданд. Онҳоро бинокорон ҳамроҳи намояндагони корхонаҳои муҷовир тартиб доданд. Мусобиқа аз рӯи принципи «Эстафетаи коргарӣ» якчанд марҳала дошт. Вай аз қабули плани истиқболӣ оғоз ёфта, сипас бо интихоби шаклҳо ва нишондиҳандаҳои мусобиқа, ташкили мусобиқаи байни бригадаҳо, муқаррар намудани робитаҳо бо корхонаҳои муҷовир ва як қатор тадбирҳои дигар анҷом ёфт.

Шакли нави мусобиқа бештар аз дусаду панҷоҳ корхонаю иттиҳодия, коркунони илмию лоиҳакашон, конструкторон, инженерон, қариб чил институти тадқиқоти илмии мамлакатро фаро гирифт. Ба туфайли ҷидду ҷаҳди бинокорону муҷовирон агрегатҳои ГЭС-и Норак пеш аз мӯҳлат ба кор андохта шуданд. Дар солҳои мусобиқа аз рӯи принципи «Эстафетаи коргарӣ» бештар аз панҷсад ихтироот ва таклифи рационализаторӣ пешниҳод карда шуданд, ки якчанд миллион сӯмина самараи иқтисодӣ бахшиданд. Сохтмон хеле арзон гардонда шуд. Танҳо дар панҷсолаи нӯҳум дар ин ҷо зиёда аз 160 миллион сӯм сарфа карда шуд.

Чунон ки маълум аст, моҳи сентябри соли 1979 агрегати охирини ГЭС-и Норак ба кор андохта шуд. То соли 1987 ГЭС-и Норак қусури хароҷотро пурра баровард.

Вале ҳоло вазъияти «Эстафетаи коргарӣ» чӣ тавр аст? Бояд гуфт, ки алҳол он вусъате, ки мусобиқа дар давраи сохтмони ГЭС-и Норак дошт, мушоҳида намешавад. Калимаҳои Норак ва «Эстафетаи коргарӣ» ҷудонопазиранд, ҳарчанде ки мусобиқа аз рӯи принципи «Эстафетаи коргарӣ» дар бисьёр сохтмонҳои азим ба кор бурда мешуд ва ба кор бурда мешавад.

Ибтидои соли 1987 ҳайати вакилони норакиён бо сарварии сардори иттиҳодияи истеҳсолии нақлиёти автомобилӣ С. Ибодов, ронандагон Ф. Шамсов ва Р. Талбаков ба шаҳри Жодино рафтанд. Барои соли 1987 ва умуман панҷсолаи дувоздаҳум шартномаи «Эстафетаи коргарӣ» тартиб доданд. Коллективи иттиҳодияи нақлиёти автомобилӣ ӯҳдадор шуд, ки кори мунтазами нақлиётро дар сохтмонҳои гидроэнергетикаи республика таъмин менамояд. Норакиён инчунин қавл доданд, ки аз ҳисоби оқилона истифода бурдани нақлиёт то соли 1990 ҳосилнокии меҳнатро 7 фоиз зиёд карда, дар давоми панҷсола 30 тонна бензин, 40 тонна сӯзишвории дизелӣ, 60 ҳазор киловатт-соат қувваи электрро сарфа менамоянд.

Коргарони заводи автомобильсозӣ ӯҳдадор шуданд, ки даставвал норакиёнро бо қисмҳои эҳтиётӣ барои таъмири ноқилкуттӣ таъмин менамоянд, норакиён бошанд қарор доданд, ки панҷ нафар коргаронро ба завод барои омӯхтани технологияи тайёр намудани қисмҳои эҳтиётӣ мефиристанд.

Корхонаи нақлиёти автомобилӣ аз ибтидои соли 1987 аз рӯи системаи ҳисоби хоҷагӣ, бригадаҳои Ф. Шамсов ва Н. Власов, М. Давлатов, Қ. Хоҷаалиев бошанд, бо усули пудратӣ кор мекунанд. Ҳамаи ин самараи хуб бахшид. Охири моҳи апрели соли гузашта аз заводи автомобильсозӣ ҳайати вакилон барои ҷамъбаст намудани натиҷаҳои квартали якуми соли 1987 ба Норак омад. Ҳангоми омӯхтани вазъияти кор маълум шуд, ки нишондиҳандаҳои коллективи иттиҳодияи истеҳсолии нақлиёти автомобилӣ беҳтаранд. Норакиён плани боркашониро 158,7 фоиз, ҳосилнокии меҳнатро 153,7 фоиз иҷро кардаанд. Ана ҳамин тавр «Эстафетаи коргарӣ» аз нав ҷорӣ гардид. «Робитаҳо шахсиву ташвиш умумӣ» — чунин аст шиори «Эстафетаи коргарӣ».

Умуман «Эстафетаи коргарӣ» бо ҳамин маҳдуд гардид. Таҷрибаи бои Норак дар Роғун ба кор бурда нашуд, машъали мусобиқа хомӯш шудан гирифт. Он вусъату аёният ва ошкорбаёние, ки дар Норак буд, вуҷуд надошт. Бори нахуст чунин мусобиқа, мисли «Эстафетаи хурд», моҳи феврали соли 1978 дар байни бригадаҳои бинокорон ва фиристо-

нандагони конструкцияю маснуот — бригадаҳои коргарони заводи конструкцияҳои оҳанубетонӣ ва ҷузъҳои бинокории Душанбе моҳи феврали соли 1978 оғоз ёфт. Шартномаи якуми мусобиқаи «Эстафетаи коргарӣ» ҳангоми мулоқоти намояндагони сохтмон ва завод имзо карда шуд. Шартномаро аз управленияи «Роғунгэсстрой» сардорони бригадаҳои монтажчиён Рашид Умедбоев ва Анатолий Тюрин, аз ҷониби коргарони завод — сардорони бригадаҳои қолибрезҳо ва арматурчиён Ҷалол Валиев ва Владимир Барбутько имзо карданд.

Дар шартнома, аз ҷумла, чунин гуфта мешуд: **«Мо дар назди худ вазифа мегузорем, ки бо роҳи инкишоф додани ташаббус ва эҷодкорӣ, ёрии ҳамдигарии бародарона ва назорати ҳамдигарӣ, истифодаи захираҳо, бо ҷидду ҷаҳди якҷоя ҳарчи тезтар сохтану ба истифода додани объектҳои ба нақша гирифташударо таъмин намоем. Мо аминем, ки «Эстафетаи коргарӣ», ки дар Норак тавлид ёфтааст, дар сохтмони Роғун низ вусъату такмил меёбад. Вай дар ин ҷо тарафдорони нав ба навро ёфта, дар иҷрои вазифаҳои хоҷагию иҷтимоие, ки коллективи сохтмон ба ҷо оварда истодааст, роли намоён мебозад».**

Дар ибтидои соли 1982 КМ ВЛКСМ ГЭС-и Роғунро сохтмони зарбдори умумииттифоқӣ эълон намуд. Солҳои баъдина дар Роғун «Эстафетаи коргарӣ» дар байни корхонаҳои муҷовир — заводи цементи Душанбе, корхонаи нақлиёти автомобилии № 6 Вазорати нақлиёти автомобилии республика ва участкаҳои управленияи бинокории «Роғунгэсстрой» вусъат ёфт.

Охири соли 1986 дар Роғун маҷлиси машваратии умумииттифоқӣ баргузор гардид, ки он дар бораи роҳҳои баланд бардоштани дараҷаи прогресси техникӣ, сарфаю сариштакорӣ ва ҳарчи тезтар ба кор андохтани иқтидорҳои ГЭС-и Роғун дар асоси қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи чораҳои такмил додани механизми хоҷагӣ дар сохтмон», инчунин дар бораи минбаъд инкишоф додани «Эстафетаи коргарӣ» масъала муҳокима намуд. Дар маҷлиси машваратӣ байни олимону мутахассисон, бинокорону коргарон, лоиҳакашону инженерон мубодилаи васеи таҷриба барпо гардид. Иштирокчиёни маҷлиси машваратӣ таъкид карданд, ки ҳозир захираҳои тезонидани сохтмони гидроузелро дарьёфт намуда, ба кор андохтан, ҷидду ҷаҳди лоиҳакашон, бинокорон, монтажчиён, заказчиён, заводҳои масолеҳфиристонанда, ҳамаи онҳоеро, ки ба сохтмони ГЭС-и Роғун бевосита ва ё бавосита муносибат доранд, муттаҳид намудан зарур аст. Бевосита дар маҷлиси машваратӣ дар бораи ҳамкорӣ бо ҳамаи иштирокчиёни асосии сохтмони ГЭС-и Роғун шартнома имзо карда шуд. Ташаббускорони ин иқдом трести «Тоҷикгидроэнергострой» ва ҷузъи он «Роғунгэсстрой» буданд.

Дар муддате, ки аз рӯзи имзо кардани шартномаи «Эстафетаи коргарӣ» гузашт, вокеаҳои бисьёре ба амал омаданд: моҳи феврали соли 1987 Роғун номи шаҳрро гирифт, дар миёнаи моҳи маи ҳамон сол комитети партиявии шаҳр барпо карда шуд. Охири моҳи декабри соли гузашта пеши маҷрои дарьёи Вахш баста шуд. Объектҳои нав, хонаҳои истиқоматӣ ва муассисаҳо сохта, ба истифода дода шуданд. Сохтмон беш аз пеш суръат мегирад ва «Эстафетаи коргарӣ» имкон медиҳад, ки барои ҳарчи тезтар сохтани азамати энергетикӣ бисьёр захираҳо истифода бурда шаванд. Бо камоли боварӣ метавон гуфт, ки эстафета самараи хуб мебахшад. Вай на фақат имкон медиҳад, ки сохтмон сари вақт анҷом дода шавад, балки мактаби калони тарбияи интернационалӣ низ мегардад.

# ҲУҚУҚИ СОВЕТӢ ДАР ТОҶИКИСТОН

Тадқиқи таърихи ташаккул ва рушди ҳуқуқи советӣ дар Тоҷикистон аҳамияти калони сиёсӣ, назариявӣ ва амалӣ дорад, зеро агар масъалаҳои барпо ва инкишоф ёфтани давлатдории миллии советии тоҷик пурра таҳқиқ шуда бошад, пас инро нисбат ба таърихи ҳуқуқ дар республика гуфтан мумкин нест. Рисолаи номзади илми ҳуқуқшиносӣ, доценти Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин Ф. Т. Тоҳиров* проблемаи мазкурро бори нахуст инъикос мекунад.

Асари Ф. Т. Тоҳиров барои фош кардани сохтакорони буржуазии таърихи Шарқи Советӣ, ки дар бораи гӯё зӯран паҳн кардани Революцияи Кабири Социалистии Октябрь дар канорҳои Россия даъво намуда, манзараи ҳақиқии эҷодкории революционӣ ва сохтмони давлати халқҳои собиқ ақибмондаро нодуруст тасвир мекунанд, низ аҳамияти калон дорад. Ин тадқиқот аз нуқтаи назари вусъат ёфтани фаъолияти сиёсии халқҳои мамлакатҳои Шарқ, ки бисьёрии онҳо роҳи ғайрикапиталистии тараққиётро интихоб намуда, тадриҷан барҳам додани ҳуқуқи мусулмонӣ ва ба вуҷуд овардани қонунгузориро дар асосҳои принципан нав пеш гирифтаанд, низ хеле муҳим мебошад. Таърихи ташаккул ва инкишофи ҳуқуқи советӣ дар Тоҷикистон, ки дар гузашта территорияи классикии исломи ортодоксалӣ буд, ба онҳо имкон медиҳад, ки ҳангоми кор карда баромадани нормаҳо ва дастурҳои ҳуқуқӣ бисьёр хатоҳоро пешгирӣ кунанд.

Муаллифи рисола ба материалҳои архив, ҳуҷҷатҳои нормативӣ, инчунин адабиёти сершумори махсус такья намуда, мавқеъ ва роли ҳуқуқи империягӣ ва мусулмонӣ, инчунин унсурҳои ҳуқуқи урфиро дар Тоҷикистони тореволюционӣ муфассал нишон медиҳад.

Хулосаи муаллиф дар бораи он ки дар шимоли Тоҷикистон дар давраи баъди ба Россия ҳамроҳ шудани он то ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ҳуқуқи империягӣ чун системаи ҳукмрони ҳуқуқӣ амал мекард, комилан одилона аст. Дар асар нуктаҳои қонунҳои империяи Россия, ки дар Туркистон, аз ҷумла дар шимоли Тоҷикистон, амал мекарданд, муфассал таҳлил карда мешаванд. Инҳо ҳуқуқи маъмурӣ, ҷиноятӣ, оид ба замин, молиявӣ, гражданӣ ва дигар фаслҳои ҳуқуқ буданд. Дар айни ҳол муаллиф соҳаҳои ҳуқуқро, ки дар онҳо манфиатҳои иқтисодию сиёсии империяи Россия боиси эътироф карда шудани нормаҳои ҳуқуқи мусулмонӣ ва унсурҳои ҳуқуқи урфӣ (бо мақсади мустаҳкам намудани муносибатҳои ақибмондаи истеҳсолӣ дар Туркистон) гардидаанд, муносибатҳои гражданию ҳуқуқӣ, никоҳиву оилавӣ ва меросиро, ки масъалаҳои моликият ва ҳаёти оилавию маиширо бевосита танзим менамуданд, нишон медиҳад (саҳ. 35). Дар рисола бори аввал дар адабиёти оид ба таърихи ҳуқуқ хулоса дар бораи қисман паҳн шудани ҳуқуқи империягӣ дар марказ ва ҷануби Тоҷикистон, ки ба ҳайати аморати Бухоро — протекторати империяи Россия дохил буданд, асоснок карда мешавад (саҳ. 37 — 41).

Дар асар махсусан роли манбаъҳои ҳуқуқи мусулмонӣ дар Тоҷикистони тореволюционӣ (қуръон, суннат) муфассал баён шудааст. Дар он қайд карда мешавад, ки ин ҷо дигар манбаъҳо, аз ҷумла фатвои рӯҳониёни олимансаб оид ба масъалаҳои динӣ ва ҳуқуқшиносӣ, ҳуқуқи урфии маҳаллӣ, қонунҳои сардорони давлатҳои мусулмонӣ низ истифода бурда мешуданд (саҳ. 43 — 50). Дар рисола хусусиятҳои инкишофи ҳуқуқи мусулмонӣ дар давлатҳои Осиёи Миёна возеҳ нишон дода шудааст.

Фасли алоҳидаи асар ба таърихи ҳуқуқи урфӣ дар Тоҷикистони тореволюционӣ бахшида шудааст. Ба фикри мо, ақидаи муаллиф дар бораи он, ки мафҳуми дар адабиёт хеле маъмули «одат» аз ҷиҳати мазмуну мундариҷааш назар ба ҳуқуқи урфӣ васеътар аст, комилан дуруст мебошад.

Дар рисола ба масъалаи ҳуқуқи кӯҳнаро барҳам додани Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ва дар территорияи Тоҷикистон ташаккул ёфтани ҳуқуқи советӣ диққати калон дода шудааст. Муаллиф ин процессро, қатъи назар аз суръат ва тарзу усулҳои гуногуни барҳам хӯрдани ҳуқуқи тореволюционӣ дар шимоли Тоҷикистон, чун процесси қонунию ягона нишон медиҳад. Вай аҳамияти декретҳо ва дигар ҳуҷҷатҳои қонунгузории Давлати Советиро дар дигаргунсозии революционии сохти иҷтимоию иқтисодӣ ва сиёсии шимоли Тоҷикистон дар давраи аз ғалабаи Рево-

* Ф. Т. Тоҳиров. Ташаккули ҳуқуқи советӣ дар Тоҷикистон. Душанбе, «Дониш», 1987, 192 саҳ.

люцияи Октябрь то тақсимоти миллию давлатӣ қайд менамояд.

Дар китоб маълумотҳое оварда шудаанд, ки дар адабиёти оид ба таърихи ҳуқуқ кам вомехӯранд. Дар ин бобат маълумотҳо дар бораи он, ки органҳои ҳокимияти Бухорои Шарқӣ баъзе таъсисоти ҳуқуқи мусулмонӣ ва одатҳои юридикиро (андози ошӯр аз ҳосил, закот аз чорво ва ғайра), ки барои деҳқонони меҳнаткаш дастуру муқаррар буданд, муваққатан истифода бурда, ба онҳо мазмуни нав мебахшиданд ва ба хизмати ҷамъияти нав мегузоштанд, ҷолиби диққат мебошанд (саҳ. 119 — 120). Муаллиф хусусияти хоси процесси ташаккули ҳуқуқро, ки шароити таърихӣ тақозо дошт, таъкид менамояд. Чунончи, амали қонуниятҳои умумӣ, ки дар барҳам додани надстройкаи давлатию ҳуқуқии истисморгарӣ ифода меёфт, зуҳуроти хусусиятҳои хосро истисно намекард. Ба қатори омилҳое, ки ба мӯҳлату тарзҳои барҳам додани муассисаҳои давлатии тореволюционӣ ва ҳуқуқи кӯҳна дар марказ ва ҷануби Тоҷикистон (ба ном Бухорои Шарқӣ) таъсир мерасонданд, мавқеи дури географӣ, дараҷаи пасти иқтисодиёт, маданият, мавҷудияти босмачигарӣ дохил мешуданд (саҳ. 116—118, 186).

Ташкил ёфтани РАСС Тоҷикистон ташаккули системаи дахлдори манбаи ҳуқуқро муайян кард, ки бо ҳуқуқи СССР ва РСС Ӯзбекистон зич алоқаманд буда, ба ҳайати он республикаи автономӣ дохил мешуд (саҳ 147—148). Таснифи системаи манбаъҳои ҳуқуқи дар РАСС Тоҷикистон амалкунанда диққату эътибори калонро ҷалб менамояд.

Вақтҳои зиёд дар адабиёт чунин масъала баҳснок буд, ки оё Конституцияи РАСС Тоҷикистон амал мекард, зеро онро съезди Советҳои РСС Ӯзбекистон тасдиқ накардааст. Муаллифи рисола дар асоси ҳуҷҷатҳои нормативӣ исбот мекунад, ки Конституцияи Тоҷикистони автономӣ на фақат дар амал татбиқ мешуд, балки он расман чун қонуни асосии амалкунанда ба шумор мерафт (саҳ. 159). Дар асар тартиби кор карда баромадан, татбиқ намудан ва ба ҳукми қонун даромадани ҳуҷҷатҳои қонунгузории республика муфассал шарҳ дода шудааст.

Ба асари Тоҳиров баҳои сазовор дода, баробари ин мехоҳем баъзе нуктаҳои баҳсноки онро қайд намоем. Аз ҷумла, бо тартиби ба давраҳо тақсим кардани таърихи ҳуқуқ дар республика, ки муаллиф ба миён гузоштааст, розӣ шудан душвор аст. Ба фикри мо, доираҳои хронологие, ки муаллиф пешниҳод кардааст, хусусиятҳои хоси процесси ташаккули ҳуқуқи советиро халалдор менамояд. Давраи гузаришро аз нормаҳои кӯҳнаи тореволюционии ҳуқуқ ба нормаҳои советии ҳуқуқ чун давраи мавҷудияти ҳуқуқи халқии советӣ муайян кардан низ баҳснок аст (саҳ. 110). Ба ақидаи мо, ин давраро давраи гузариш номидан дурусттар мебуд.

Аммо ин камбудиҳо қимати асарро паст намекунанд. Ф. Т. Тоҳиров тадқиқоти калонеро анҷом додааст ва хулосаю нуктаҳои назариявии рисола, ки таърихи ҳуқуқи тореволюционӣ ва ташаккули ҳуқуқи советиро дар Тоҷикистон инъикос менамоянд, ба илми таърихи ҳуқуқи советӣ саҳми арзанда мебошанд.

**Н. БОБОҶОНОВ,**
**доктори илми ҳуқуқшиносӣ,**
**К. МИТЮКОВА,**
**номзади илми таърих**

## Ба мо ҷавоб медиҳанд

# «Ташкилоти партиявӣ ва коллективи эҷодӣ»

**Чунин ном дошт мақолае, ки дар журнали «Коммунисти Тоҷикистон» (№ 12, с. 1987) ба табъ расида буд. Дар он аз ҷумла ташкилоти партиявии театри ба номи В. Маяковский барои истифода накардани ҳуқуқи уставӣ оиди назорат ба фаъолияти маъмурият танқид шуда буд.**

**Чунон ки котиби бюрои партиявии театр Е. В. Аргуновская хабар дод, мақола дар маҷлиси коммунистон муҳокима гардид. Нуктаву хулосаҳо ва ҳамчунин далелҳои мақола маъқул дониста шуданд. Барои пурзӯр намудани назорати партиявӣ ба фаъолияти эҷодиву хоҷагии маъмурият, татбиқи коллегиалият ва ошкорбаёнӣ дар кор, солимгардонии муҳити ахлоқиву психологӣ дар коллектив тадбирҳои мушаххас андешида шудаанд.**

Ба матбаа 01.04.88 супурда шуд. Ба чопаш 20.04.88 имзо карда шуд. Формати коғаз 70×108 1/16. Чопи офсетӣ. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Адади нашр 17214 (тоҷикӣ—12044, русӣ—5170). КЛ 04858. Супориши 2148.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон.
ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.

